**Китобхонаи миллии Тоҷикистон**
**Конуни забони тоҷикӣ**

***ТОҶНОМА***
***(Тоҷикон дар масири тамаддун)***

**МУҲАММАД ИБНИ МАҲМУД ИБНИ АҲМАДИ ТӮСӢ**

# АҶОИБНОМА

**(АҶОИБ-УЛ-МАХЛУҚОТ ВА ҒАРОИБ-УЛ-МАВҶУДОТ)**

**Китоби**

**XI**

**Душанбе – 2016**

ББК 83.3(0)9+83.3(2тоҷик)+63.3(2тоҷик)

Б-56

Т-96

Зери назари

Доктори илми филология, профессор Назарзода Сайфиддин

Таҳия, вироиш ва баргардони
Назарзода Сайфиддин ва Саидов Саидбилол

Муҳаррирон:

Номзади илми филология Шодиев Рустам ва
доктори илми филология Солеҳов Шамсиддин

**Муҳаммад ибни Маҳмуд ибни Аҳмади Тӯсӣ**
**Аҷоибнома (Аҷоиб-ул-махлуқот ва ғароиб-ул-мавҷудот)**. – Душанбе: «Эр-граф», 2016, - 604 саҳ.

«Аҷоибнома» (Аҷоиб-ул-махлуқот ва ғароиб-ул-мавҷудот)-и Муҳаммад ибни Маҳмуд ибни Аҳмади Тӯсӣ (асри XII) асари энсиклопедие мебошад, ки дар он роҷеъ ба ситорашиносӣ, дарёву баҳрҳо, кишварҳои мухталиф, иморатҳои таърихӣ, вазъи табиӣ, захираҳои табиӣ, қавму миллатҳо ва расму ойини онҳо, олами набототу ҳайвонот ва ғайра маълумот дода шудааст. Асари мазкур барои оммаи васеи хонандагон пешкаш мегардад.

**ISBN 978-99975-46-68-????????**



***СИЛСИЛАИ МАЗКУР БО ҲИДОЯТ ВА ДАСТГИРИИ ПРЕЗИДЕНТИ ҶУМҲУРИИ ТОҶИКИСТОН МУҲТАРАМ ЭМОМАЛӢ РАҲМОН БА ЧОП РАСИД***



# Феҳрист

# ПЕШГУФТОР

Осори фарҳангие, ки гузаштагони қавмҳои гуногуни ҷаҳон аз худ ба ёдгор гузоштаанд, саршортарин сарчашма барои шинохт ва мутолиаи сайри таърихии тамаддун, чигунагии эътикодот ва суннатҳои мардумӣ, муносибатҳои иҷтимоии рӯзгорони пешин, мизони тараққиёти завқӣ ва фикрии миллатҳо ва яке аз ғанитарин манбаъҳои омӯзиши забони онҳо мебошад.

Олимону донишмандони ҷаҳон имрӯз арзиш ва аҳамияти ин ганҷи шойгонро ба хубӣ пай бурда намунаҳои барҷастаи онро бо усул ва равишҳои тоза мавриди таҳлил ва баррасӣ қарор медиҳанд. Хушбахтона, ниёгони бо фазлу дониши мо дар ин замина осори гаронбаҳое ба забони ноби тоҷикӣ ба мерос гузоштаанд, ки аз нигоҳи миқдор ва танаввуъ назири онро дар забонҳои дигар наметавон пайдо кард. Забоншиносон ва ховаршиносони кишварҳои гуногуни ҷаҳон аз дер боз ба ин махзани маънавӣ ва забонӣ муроҷиат карда, ҳар кадом вобаста ба ҳадафҳои илмии худ аз он баҳра мебардоранд.

Вале бо вуҷуди ин ҳама таваҷҷуҳи муҳаққиқон ҳанӯз ҳам дар ин хазина гавҳарҳои камёбе нуҳуфтааст, ки зери гарди фаромушӣ интизори гавҳаршиносонанд. Яке аз чунин асарҳое, ки дар мавриди он пажуҳишгарон камтар сухан рондаанд, китоби ҷолиб ва энсиклопедии нависандаи чирадаст Аҳмади Тусӣ «Аҷоиб-ул-махлуқот ва ғароиб-ул-мавҷудот» мебошад. Ин китоб дар асри XII таълиф шуда, аз рӯи мундариҷаву мазмун асари энсиклопедӣ буда, аз нигоҳи таърихи нигориш дар шумори осори насрии давраи аввали инкишофи забони тоҷикӣ қарор дорад. «Аҷоиб-ул-махлуқот» илова бар лутфи баён ва диловезии достон муҳимтарин сарчашмаест барои таҳқиқ ва омӯзиши забони хаттии расмӣ ва лаҳҷаву гӯишҳои забони он аҳд.

Таърихи ҷомеа ва таърихи забон бо ҳам пайванди мутақобили ногусастанӣ доранд ва забон ҳамчун василаи муоширати байни одамон дар таърихи башарият нақши бағоят бузургро соҳиб аст. Барои кушоиши як лаҳзаи мушаххаси ҳаёти ҷомеа, таърихи як қавму халқи ҷудогона, фарҳанг ва анъанаҳои он танҳо маълумоти сарчашмаҳои таърихӣ, бостоншиносӣ ва мардумшиносӣ басанда набуда, ахбору маълумоти осори таъриху адаб низ аз аҳамияту арзиши фавқулода бархурдор мебошанд. Миллату халқҳои мутамаддин дар мароҳили гуногуни инкишофи таърихии хеш барои бозмондагонашон мероси бузурги фарҳангиву таърихӣ боқӣ гузоштаанд, ки осори адабиву забоншиносӣ ба сурати назму наср, қисмати калони онро ташкил мекунад.

Дар Эрон омӯзиш ва баррасии осори хаттии ниёгон бо суръат ҷараён дорад ва то ин дам бисёр матнҳои интиқодии осори давраи аввали инкишофи забони мо ба чоп расидааст. Вале таҳлилу таҳқиқи ин гуна осор дар Ҷумҳурии Тоҷикистон ва ҷамоҳири Шӯравии собиқ

таърихи тулонӣ надорад ва тақрибан аз солҳои 50-ум ба таври илмӣ оғоз гардидааст. Ҳол он ки ховаршиносони Шӯравӣ аз дер боз аҳамияти чунин таҳқиқотро барои вожашиносии таърихии забони форсии точикӣ дарк карда буданд.

Дар солҳои охир мутолиаи ин мерос дар марказҳои ховаршиносии ҷумҳуриҳои гуногуни собиқ Иттиҳоди Шӯравӣ-Маскав, Санкт-Петербург, Душанбе, Тифлис Боку, Ереван ва ғайра равнақу ривоҷи бештар ёфта, як силсила таҳқиқотҳои муфассале дар ин замина ба чоп расидааст.[1] Сабаби аслии чунин таъхир дар Иттиҳоди Шӯравӣ, ба ақидаи мо, сиёсати нодурусте нисбат ба баъзе забонҳои Иттиҳоди Шуравӣ, аз ҷумла забони точикӣ буд. Табдили алифбои арабӣ ба лотинӣ соли 1928 ва сипас табдили он ба русии сириллик соли 1940 зарбаи шадиде буд бар пайкари забони точикӣ. Бидуни шак сиёсати табъидомези солҳои 30-юм нисбат ба донандагони алифбои арабӣ монеаи ҷиддие дар роҳи омӯзиши осори хаттии гузашта эҷод кард. Даҳҳо ва садҳо ҳазор китобҳои нодири қадимӣ аз дасти «инқилобиёни» бесавод туъмаи оташ гардидаанд. Бисёр одамони бегуноҳ бо тамғаи «миллатчӣ» ва «мулло» табъид шуданд, ки як қисми онҳо аҳли савод ва илму дониш буданд. Ин таъқибот диққати муҳаққиконро аз мероси адабии асрҳои гузашта дур бурд.

Фарҳангҳои энсиклопедӣ, ки миқдоран камшуморанд, дар таърихи адабиёту забони тоҷикӣ ҷои махсусеро ишғол мекунанд. Дар ин донишномаҳо роҷеъ ба кишварҳои мухталиф, вазъи табиӣ, захоири маъданӣ, олами набототу ҳайвонот ва ғайра ба таври муфассал маълумот дода шудааст. «Аҷоиб-ул-махлуқот ва ғароиб-ул-мавҷудот»-и Аҳмади Тусӣ низ аз ҷумлаи чунин фарҳангҳо мебошад. Тарзи нигориши ин гуна луғатномаҳоро тақлид ба анъанаи асарҳои ҷугрофиёӣ ва аҷоибнависиҳои адабиёти араб медонанд. Аммо китоби Аҳмади Тусӣ сад сол пештар аз асари ҳамноми «Аҷоиб-ул-махлуқот»-и Закариёи Қазвинӣ, байни солҳои 1176-1193, таълиф шудааст. Бояд тазаккур дод, ки дар адабиёти форсӣ-тоҷикӣ навиштани «аҷоибномаҳо» собиқаи тулонӣ дошта, то ба умқи таърихи порсиёни қадим мерасад. «Аҷоиб-ул-махлуқот»-и Аҳмади Тусӣ, ба ақидаи мо, намунаи классикӣ ва қадимии «аҷоибнома»ҳо мебошад, ки дар тарзи нигориши «аҷоибнома»-ҳои сонӣ таъсири амиқ гузошта, сармашқи муаллифони баъдӣ будааст. Масалан, олими рус Н.Д. Миклухо-Маклай иттилоъ медиҳад, ки дар «Аҷоибу-д-дунё» (асрҳои XII-XIII, тақрибан солҳои 1220-1221//617 ҳиҷрӣ, муал-лифаш номаълум) ва «Аҷоибу-т-табақот», ки муаллифи он Муҳаммад

---

[1] 4 Абдуллаев К. Р. Арабская лексика в «Бадоеъ-ул-вакоеъ» Зайниддина Восифи (Грамматические и стилистические особености) Дис... канд. фил. наук.-Ленинабад, 1987. Касымова М. Н. Синтаксис простого предложения таджикской прозы XI в., Дис .... д-р фил, наук-Душанбе , 1979. Смирнова Л. П, Язык Торих-и Систан» (грамматика, лексика)Дис ... канд. Фил. наук - Л , 1964. и др. ..

Тоҳир ибни Абулқосим мебошад, бархе аз қисматҳои «Аҷоиб-ул-махлуқот»-и Аҳмади Тусӣ истифода шудаанд.[1] Дар марказҳои ховаршиносӣ ва китобхонаҳои собиқ Иттиҳоди Шӯравӣ нусхаҳои арабии асари ҳамноми донишманди арабизабон Закариёи Казвинӣ вомехӯранд, ки ба забони форсӣ тарҷума шудааст. Дастхати «Аҷоиб-ул-махлуқот»-и Аҳмади Тусӣ бошад, дар китобхонаҳои собиқ Иттиҳоди Шуравӣ танҳо ду нусха пайдо шудааст, ки ҳар дуро ҳам Н.Д. Миклухо-Маклай дар феҳрасти худ ба тафсил арзёбӣ кардааст. [2]

Аз рӯи маълумоти Манучеҳри Сутуда-донишманди эронӣ, ки матни интиқодии ин асарро таҳия ва ба чоп ҳозир намудааст, дар китобхонаҳо ва марокизи ховаршиносии ҷаҳон 14- нусхаи «Аҷоиб-ул-махлуқот»-и Аҳмади Тусӣ мавҷуд аст. [3]

Аз нусхаҳои хаттии ин асари ноёб ду нусхааш дар пажуҳишгоҳи ховаршиносии Академияи илмҳои Русия, дар Санкт-Петербург нигаҳдорӣ мешаванд.

«Аҷоиб-ул-махлуқот ва ғароиб-ул-мавҷудот» тибқи анъана ба намояндаи сулолаи салҷуқиҳои Ироқ Абутолиб Туғрал ибни Арсалон ибни Туғрал, ки солҳои 556-573 солшумории хиҷрӣ (1176-1177--1194/1198) дар Ироқ ҳукмфармоӣ дошт, бахшида шудааст. Дар бораи муаллиф, аҳволи рӯзгор ва аҳли хонаводаи ӯ дар сарчашмахо ахбори мухталиф вуҷуд дорад. Ҳоҷӣ Халифа дар «Кашфу-з-зунун» номи пурраи муаллифро Муҳаммад ибни Маҳмуд ибни Аҳмади Тусии Салмонӣ[4] овардааст. Мувофиқи маълумоти донишманди эронӣ Манучеҳри Сутуда Перч ва Флугел низ муаллифи «Аҷоиб ул-махлуқот»-ро Аҳмади Тусӣ ном мебаранд. Масалан, Перч дар Феҳрасти дастхатҳои китобхонаи шаҳри Берлин, ки соли 1888 чоп шудааст, Аҳмади Тусиро муаллифи ин асар медонад. Манучеҳри Сутуда низ бар он аст, ки муаллифи ин «Аҷоиб ул-махлуқот» Аҳмади Тусӣ мебошад. [5]

Бархе аз муҳаққиқон ақида доранд, ки муаллифи «Аҷоиб-ул-махлуқот» тоҷир Наҷиби Ҳамадонӣ мебошад. Аз ҷумла Н.Д. Миклухо-Маклай ҳангоми тавсифи дастхати Д-129 менависад: «Муаллиф-Наҷиби Ҳамадонӣ аз шаҳри Ҳамадон буда, дар ин шаҳр зиндагӣ кардааст (варақҳои 6 “а” ва махсусан 109 “а”-109 “б”) ва ин асарро ба Туғрул ибни Арсалони Салҷукӣ, ҳокими Ироқ (солҳои ҳиҷрӣ 573- 590//1175-1193) бахшидааст. Дар ин нусха ва нусхаҳои дигари то кунун маълум

---

[1] Миклухо-Маклай Н.Д. Описание персидских и таджикских рукописей Института востоковедения - М.: Л., Изд-во АН СССР, 1955.- С.32-34,79-82, 104.

[2] Миклухо-Маклай Н.Д. Описание персидских и таджикских рукописей института востоковедения - М-Л., Изд-во АН СССР, 1955.- С.22-28.

[3] Аҳмади Тусӣ, Муҳаммад ибни Маҳмуд, «Аҷоиб-ул-махлуқот ва ғароиб-ул-маҷудот» ба эҳтимоми дуктур Манучеҳри Сутуда, Теҳрон, 1345.- С.20-21.

[4] Ҳамин асар.- С. 19.

[5] Ҳамин асар. с.20 (Минбаъд «Аҷоиб ул-махлуқот»).

муаллифи асар нишон дода нашудааст.»[1] Мо ин иқтибосро аз Н.Д. Миклухо-Маклай бо ду сабаб овардем. Аввал, ба ақидаи Манучеҳри Сутуда ва Муҷтабои Минавӣ Наҷиби Ҳамадонӣ муаллифи ин асар нест. Ӯ муаллифи асари дигарест бо номи «Аҷоиб-уд-дунё», ки шояд дар соли 613 ҳиҷрӣ//1235-1236 таълиф шуда бошад. [2] Вале Н. Д. Миклухо-Маклай менависад, ки муалифи он гумном буда, то ба ҳол маълум нашудааст. Сипас ӯ менависад: «бояд Наҷиби Ҳамадониро муаллифи он («Аҷоиб-ул-махлуқот» -С.Н.) шумурд. То вақтҳои охир муаллифи он бо пайравӣ аз Перч ва Флугел, Муҳаммад ибни Салмонии Тусӣ, ки Ҳоҷӣ Халифа ӯро нависандаи ин асар медонад, шуморида мешуд». [3]

Баъзеи дигар аз муҳаққиқон муаллифи ин асарро гумном мешуморанд.[4] Аз ҷумла, В.П. Демидчик менависад, ки «намунаи классикии тариқи аввали нигориши «Аҷоиб-ул-махлуқот ва ғароиб ул-мавҷудот» (муаллифаш гумном) дар заминаи форсӣ дар қарни XII ба вуҷуд омад»[5]. Ба ҳар ҳол аксари пажуҳишгарон бар онанд, ки муаллифи «Аҷоиб-ул-махлуқот ва ғароиб-ул-мавҷудот» Аҳмади Тусӣ мебошад. Тавре, ки ишора шуд, дар матн ҷо-ҷо ишораҳое роҷеъ ба муаллиф дида мешавад. Масалан, ӯ тӯсӣ бошад ҳам, тақрибан 50-соли умри хешро дар Ҳамадон гузаронидааст. Шояд волидайни ӯ аз Тӯс бошанд, вале аз тасвири Ҳамадон бармеояд, ки бештари умри худро дар Ҳамадон гузаронда, танҳо як бор ба Исфаҳон сафар кардааст. «Ва бошад, ки марде дар шаҳре бизояд ва умри вай бигузарад ва ҳама шаҳри худ тамом надида бошад, ва ман дар аҳде ба Исфаҳон будам, шахсе аз ман пурсид, ки бар сафҳи Арванд чанд сатр навиштаанд, онро «навишти худоён» хонанд, ту дидаӣ? Гуфтам: «хабар надорам». Китоби маъруф бадар овард, дар он ин сифат карда буд ва шарҳе дода шигифт. Чун ба Ҳамадон омадам, ба қасд рафтам ва онро бидидам. Шигифте ки диданаш аҷибтар буд аз шуниданаш. Пас чун марде аз аҷоиби шаҳри хеш хабар надорад, аз дигар шаҳрҳо хабар надорад, чӣ аҷаб бувад »[6].

Дар матни китоб боз як ишора дида мешавад, ҷое, ки муаллиф аз падари худ ёдовар мешавад. Падари ӯ умри тӯлонӣ дида, зиндагиашро дар Ҳамадон гузаронидааст: «Ва маро падаре буд раҳимаҳу-л-лоҳ[7],

[1] Миклухо-Маклай Н.Д. Описание персидских и таджикских рукописей института востоковедения. - М.:Л., Изд-во АН СССР, 1955,с.24.
[2] «Ачоиб ул-махлук,от».- С. 19.
[3] Миклухо-Маклай Н.Д. Описание персидских и таджикских рукописей, 1955.- С. 25.
[4] Демидчик В.Д. Закарийа Ал-Казвини и жанр мирабилии в арабской литературе XII века - Дисс... доктора фил. наук -Душанбе, 1979.
[5] Демидчик В. Д Закарийа Ал - Казвини и жанр мираблий в арабской литературе XII века, Д исс... доктора фил.наук - Душанбе, 1979.- С. 22.
[6] Аҷоиб-ул-махлуқот.- С. 17.
[7] Раҳимаҳу-л-лоҳ – Худо раҳматаш кунад

вайро сад сол кам як сол умр буд. Ағлаби мӯйи вай сиёҳ буд ва болорост[1] ва ба шаб корҳои хурд кардӣ. Ва маро васият кардӣ»[2].

Аҳмади Тусӣ ба ғайр аз «Аҷоиб-ул-махлуқот» боз таълифҳои дигаре низ доштааст ва дар ин асар ба навиштаҳои худ ишора намудааст. Асарҳои дигари ӯ ҳам ба тоҷикӣ ва ҳам бо арабӣ навишта шудаанд. «Баъд аз тасонифи бисёр, ки дар ҳар улум карда будем ба тозиву форсӣ, ҳеч беҳтар аз он надидем, ки ин китобро таълиф кардем.»[3]. Дар бораи яке аз онҳо «Дастур-ул-хавос» худи муаллиф хабар медиҳад, вале мутаассифона асарҳои дигари ӯ то замони мо нарасидаанд. Муаллиф мувофиқи навиштаи худи ӯ (с. 477) ба табибӣ низ шуғл доштааст.

«Аҷоиб-ул-махлуқот ва ғароиб-ул-мавҷудот» аз даҳ рукну боб ва фаслҳои алоҳидаи мустақил иборат аст. Бояд гуфт, ки аз руи тартиби мундариҷа «Аҷоиб-ул-махлуқот»-и Аҳмади Тусӣ аз «Аҷоиб-ул-махлуқот-и Закариёи Қазвинӣ каме фарқ мекунад. Тавре, ки Додихудоев Р.Х. қайд мекунад «тамоми матни рисолаи аввал (яъне «Аҷоиб-ул-махлуқот»-и Аҳмади Тусӣ -С.Н.) ба даҳ рукн тақсим шудааст ва матни рисолаи дуюм (яъне «Аҷоиб-ул-махлуқот»-и «Закариёи Қазвинӣ- С.Н.) ба ду мақола тақсимбандӣ шудааст ва ҳар кадом мутаносибан ба 13 ва 6 фасл ҷудо шуда, боз се бахши алоҳидаро низ дар бар гирифтааст»[4]. «Аҷоиб-ул-махлуқот»-и Аҳмади Тӯсӣ ҳамчун як асари энсиклопедӣ соҳаҳои гуногуни ҳаёти илмӣ ва фаъолияти инсониро дар бар мегирад. Тавре ки Н.Д. Миклухо-Маклай менависад, «рисола хислати космографӣ ва ҷугрофиёӣ дошта, дар он бузургтарин баҳрҳо, дарёҳо ва кӯлҳо (рукни III), шаҳрҳо ва қалъаҳо (рукни IV), ҳам дар бораи баъзе қабоилу ақвом, махсусан қабоили туркӣ ва қавмҳои дигар, аз ҷумла русҳо (рукни VII) тавсиф шудааст. Илова бар ин дар рисола маълумоти зиёде дар бораи меъморӣ ва нақшакашӣ (рукнҳои IX ва V), ситорашиносӣ (рукни I ) ва сангшиносӣ (рукни III), наботот (рукни II), ҳайвонот (рукни X) ва ғайра ҷамъоварӣ шудааст” [5]. Китоби Аҳмади Тӯсӣ тавре ки муаллиф мефармояд, аз қисматҳои зерин иборат аст: «Ин китоб бар даҳ қонун ва аркон (рукнҳо) аст.

Муҳтаво ва мундариҷаи «Аҷоиб-ул-махлуқот»-и Аҳмади Тӯсӣ солҳои зиёдест, ки мавриди таваҷҷӯҳи муҳаққиқон қарор гирифтааст. Вале дар марказҳои ховаршиносии собиқ Иттиҳоди Шӯравӣ танҳо тавсифи сохтмони он омада, ҷанбаҳои забонии вай таҳқиқу баррасии

---

[1] Болорост – қоматрост

[2] Аҷоиб-ул-махлуқот. - С. 460

[3] 18 Аҷоиб-ул-махлуқот, с. 2

[4] Додихудоев Р. Х. «Аджаиб - ул- - махлукат ва гараиб-"ул - мпцджудат» - как источник исторической лексикологии // Известия АН Таджиксой ССР, Серия: востоковедения, история, филология, 1987, № 1.- С . 5.

[5] Миклухо - Маклай Н. Д. Описание персидских и таджикских рукописей института востоковедения. - М. Л. Изд-во АН СССР, 1955,<, 25,)

амиқ нашуда буд. Донишманди рус Н.Д. Миклухо-Маклай аввалин муҳаққиқест, ки ба ин асар таваҷҷуҳ зоҳир карда, дар «Феҳрасти дастхатҳои форсӣ ва тоҷикии пажуҳишгоҳи ховаршиносӣ»-и худ соли 1955 аз лиҳози маъхазшиносӣ ду нусхаи «Аҷоиб-ул-махлуқот»-ро таҳти рақамҳои Д-129 ва А-253 ба таври муфассал тавсиф кардааст.[1] Ин асар ҳамчунин аз лиҳози таъриху ҷуғрофӣ ва қисман аз нигоҳи филологӣ таҳқик шудааст.[2] Рисолаи номзадии Ю.С. Малсев ба масъалаҳои таърихиву ҷуғрофии «Аҷоиб-ул-махлуқот» бахшида шудааст. Бояд тазаккур дод, ки таҳқиқоти Малсев Ю.С. яке аз пажуҳишҳои комил ва муназзамест, ки дар бораи хусусиятҳои таърихӣ ва ҷуғрофӣ ва махсусан дар бораи таъйини арзиши ин асар дар омӯзиши ҷуғрофиё ва таърихи Машриқзамин сурат гирифтааст. Рисолаи ӯ замимае низ дорад, ки дар он тарҷумаи русии боби IV ва баъзе аз қисматҳои дигари асар ҷо дода шудааст. Мақолаи Р.Х. Додихудоев ба вожагоне, ки ба олами набототу растаниҳо дахл дорад, ихтисос ёфтааст. Ин мақола дар ховаршиносии Шӯравӣ нахустин кӯшишест оид ба таҳлили «Аҷоиб-ул-махлуқот» аз ҷиҳати хусусиятҳои забонӣ. Дар ин мақола ба таври муфассал хусусиятҳои луғати ботаникии ин асар (номҳои гиёҳону рустаниҳо) бо лексикаи ботаникии «Аҷоиб-ул-махлуқот»-и Закариёи Қазвинӣ, ки ба забони арабист, муқоиса шудааст. Муаллиф дар натиҷаи муқоисаи номҳои гиёҳони ин ду асари ҳамном ба хулосае омадааст, ки «Аҷоиб-ул-махлуқот»-и Аҳмади Тусӣ аз вожаву истилоҳоти гуногун ғанитар буда, барои омӯзишу таҳқиқи таърихии вожаҳо аз аҳамияти калоне бархурдор аст.

Матни интиқодии «Аҷоиб-ул-махлукот»-и Аҳмади Тусӣ аз тарафи Манучеҳри Сутуда таҳия ва соли 1345 (1967) ба чоп расидааст. Ин таҳқиқоти дуктур Сутуда яке аз пажӯҳишҳои асосии солҳои охир дар бораи «Аҷоиб-ул-махлуқот»-и Аҳмади Тусӣ мебошад. Махсусан, аз нуқтаи назари забоншиносӣ қисмати вурудии он «Муқаддима», «Порае аз ихтисосоти муфрадот ва афъол ва матолиби дастурии ин китоб» ва замимаи он таҳти унвони «Феҳраст», ки дар он номҳои силсилаҳо, хонадонҳо, номҳои ҷуғрофиёӣ, ҳайвонот, парандагон, ҳашарот, гиёҳҳо, сангҳои қимат, ҷавоҳирот ва ғайра оварда шудааст, ҷолиби диққат аст.

Манучеҳри Сутуда аз қавли Перч иттилоъ медиҳад, ки гӯё шахсе бо номи Фон Ҳаммер соли 1797 дар бораи «Аҷоиб-ул-махлуқот» мақолае навишта сипас онро, яъне китобро, мукаммалан бо забони олмонӣ тарҷума кардааст.[3]

---

[1] Миклухо-Маклай Н.Д. Описание персидских и таджикских рукописей Института востоковедения-М:,Л., 1955.- С. 22-28.

[2] Додыхудоев Р.Х. «Аджаиб ул-махлукат ва гараиб ул-мавджудат»- как источник исторической лексикологии //Известия АН Тадж.ССР, серия: востоковедения, история фил погия, 1987, №1.- С. 3-8.

[3] «Аҷоиб ул-махлукот».- С. 19.

Таҳқиқоти марҳум В.П. Демидчик ҳарчанд ки дар бораи «Аҷоиб-ул-махлукот»-и Закариёи Қазвинист, ҳангоми баррасии китоби Закариёи Қазвинӣ онро бо «Аҷоиб-ул-махлуқот»-и Аҳмади Тусӣ (ба ақидаи ӯ «муаллифи гумном») муқоиса карда вайро «намунаи классикӣ» номидааст. Дар натиҷаи муқоисаи ин ду асар В.П. Демидчик ба хулосае омадааст, ки бар хилофи асари Закариёи Қазвинӣ, ки саршор аз мазмунҳои ратсионалӣ (ҳақиқатнигорӣ) аст», китоби Аҳмади Тусӣ дорои «мазмунҳои муаммоомез» (мистикӣ) мебошад. Ӯ аз ҷумла менависад: «Таъсири ин ақоид (яъне ақидаи мистисизм- С.Н.) ба яке аз асарҳои бузурге, ки дар жанри аҷоибноманависӣ навишта шудааст ва он аҷоибномаи форсии «Аҷоиб-ул-махлуқот ва ғароиб-ул-мавҷудот» аст, ки ба қалами Муҳаммад ибни Маҳмуд Аҳмади Тусии Салмонӣ (асри XII) нисбат медиҳанд, барало ва равшан мушоҳида мешавад. Аз рӯи мундариҷа ин асар аз бисёр ҷиҳат ба «Аҷоиб-ул-махлуқот»-и Закариёи Қазвинӣ монанд аст, фақат ҳамноми форсӣ дар мавриди тавсифи олами хастӣ такя бар ақоиди тахайюлии исломӣ дошта, Закариёи Қазвинӣ дар ин маврид аз ратсионализми (ҳақиқатнигории) Берунӣ ва Абуали Сино пайравӣ мекунад»[1].

Бо бисёр хулосаҳои В.П.Демидчик розӣ шудан мумкин аст, зеро аксари муаллифони ин давра дар асарҳои хеш, махсусан дар қисмати муқаддимавӣ, дар бораи офариниши олам, олами кайҳону ситораҳо аз диди исломӣ ҳимоя мекарданд. Вале агар ба муҳтавиёти аслии ин асарҳо нигарем, равшан мешавад, ки ин гуна асарҳо, яъне аҷоибномаҳо хусусияти илмӣ-оммавӣ доранд ва на танҳо барои як қисмати маҳдуд, яъне олимону мутахассисон, балки барои оммаи васеи хонандагон ва дӯстдорони китоб навишта шудаанд.

Муҳаққиқони эронӣ Манучеҳри Сутуда ва Ҷаъфар Мударрис Содиқӣ дар чопҳои нусхаи форсии китоби «Аҷоиб-ул-махлуқот»-и Аҳмади Тӯсӣ ба истиснои баъзе нақшаҳо, суратҳои китоби мазкурро рӯйи чоп наовардаанд. Бинобар ин мо суратҳои аслии китобро аз дастхате, ки таҳти № 332 дар Китобхонаи миллии Фаронса маҳфуз аст ва нусхаи электронии он ба Китобхонаи миллии Тоҷикистон фиристода шудааст, нусхабардорӣ намуда, дар ин китоб ҷой додем. Калимаҳои душворфаҳмро дар поварақ қариб дар ҳар як саҳифа такроран шарҳу тавзеҳ додем, то хонанда мазмуни матни асарро ба осонӣ бифаҳмад.

Дар давраи Истиқлолият таҳқиқ ва пажуҳиши осори давраи классикии адабиёти оламшумули тоҷикӣ раванди тозае гирифта, дар ин замина осори гаронбаҳои даврони оғозини адабиёту забони мо аз нав ба чоп расиданд. Пешниҳоду ташаббусҳои Асосгузори сулҳу ваҳдати миллӣ, Пешвои миллат, Президенти Ҷумҳурии Тоҷикистон, Ҷаноби Олӣ, муҳтарам Эмомалӣ Раҳмон оид ба нашри осори бузургони илму

[1] 28 Демидчик В.П.Закарийя Ал-Казвини и жанр мирабилий в арабской литературе 14 века, Дисс... доктора фил.наук. Душанбе, 1979.- С. 196

адаби мо бо номи «Ахтарони адаб», «Тоҷнома» дар пешниҳоди чунин асарҳо ба мардуми тоҷик дигаргунии куллие ба вуҷуд оварда, дар як муддати кутоҳи таърихӣ садҳо ва ҳазорҳо ҷилд китоб аз осори гузаштагон ба табъ расид. Дар китобхонаи миллии Тиҷикистон чопи чунин осор бо ташаббусу пешниҳоди Президенти муҳтарами мо, Пешвои тоҷикони ҷаҳон Эмомалӣ Раҳмон таҳти унвони «Тоҷнома» ба чоп мерасад, ки дар солҳои охир ба нашр расидани «Авесто», «Мероси хатти бостон» (дар ду ҷилд), «Таърихи Систон», «Таърихи Байҳақӣ», «Зайн-ул-ахбор», «Ҳудуд-ул-олам», «Шоҳномаи Саолибӣ» ва ғайра дар ҳаёти илмӣ, адабӣ ва фарҳангии Тоҷикистон саҳифаи наве кушод. Инак, барои ҳаводорони сершумору завқманди осори классикии мо китоби «Аҷоиб-ул-махлуқот ва ғароиб-ул-мавҷудот»-и Аҳмади Тӯсӣ, ки асари гаронбаҳои донишманди асри XII мебошад, пешниҳод мегардад.



## Ҷоми гетинамо

Шукр ва сипос Худовандеро, ки вуҷуди мо аз мушти хоки тира падид кард ва ҳуллаи[1] каромат дар мо пӯшонид, ки «Ва лақад каррамно бани одам»[2] (*Ва ҳамоно фарзандони Одамро каромат додем*). Ва даруни моро ба нури имон мунаввар кард ва дар ҳуҷраи димоғи[3] мо ду шамъ барафрӯхт, то бадон осори қудрати ӯ мебинем, ки «Фанзуру ила осори раҳмат-ил-лоҳ»[4] (*Пас ба нишонаҳои раҳмати Худованд нигаред*). Ва ду дарича дар хилвати хонаи замири мо гушод, то бадон нидои «Ё қавмано аҷибу доъия-л-лоҳ ва омину биҳ»[5](*Эй қавми мо, (даъвати) даъватгари Худовандро бипазиред*) мешунавем ва ниҳоди моро мутаҳаллӣ[6] гардонид ба пирояи ақл, ки маҳалли шинохти ӯст ва дуруди бешумор ва таҳиёти[7] беинҳисор[8] бар расули вай Муҳаммад ибни Абдуллоҳ ибни Абдулмутталиб, ки зоти поки ӯ сабаби офариниши олам ва оламиён буд, ки «Лавлока ламмо халақт-ул-афлок» (*Агар намебудӣ, бегумон фалакҳоро намеофаридам*). Ва бар ёрон ва гузидагон ва аҳли байти ӯ, ки ҳар яке масобиҳи[9] дин ва мафотиҳи[10] яқин буданд, ризвонуллоҳи алайҳим аҷмаин.

Аммо баъд, бибояд донист, ки зинате ва мартабае, ки одамирост бар дигар ҳайвонот на ба муҷарради одамӣ аст, балки ба фазилати нутқ аст ва қуввати идрок, ки уқало[11] онро «фикр» мегӯянд ва агар на чунин будӣ, Пайғамбари мо фахр ба сухан накардӣ ва дар маърази даъво нагуфтӣ, ки «Ано афсаҳ-ул-араби ва-л-аҷам» *(Ман аз арабу ғайриараб суханвартар ҳастам*). Ва Довуди пайғамбар чун аз ин манзили хок нақл мефармуд кардан, фарзандро гуфт: «Ман ганҷе сохтаам ва банде бар он ниҳода. Ҳар кӣ онро бигшояд, халифаи ман ӯ бувад». Чун бозҷустанд, он ганҷ даҳ калимаи ҳикмат буд, ки Сулаймон ба сабаби он подшоҳии ҷинну инс, барру[12] баҳр ва вуҳушу[13] туюрро[14] ёфт. Ва пеш аз ин, мулук[15] ва акосираи[16] рӯи замин, ҳар кӣ

---

[1] Ҳулла- зевар
[2] Сураи Исро, қисмате аз ояти 7
[3] Димоғ- мағзи сар, майнаи сар
[4] Сураи Рум, қисмате аз ояти 50
[5] Сураи Аҳқоф, қисмате аз ояти 31
[6] Мутаҳаллӣ – зиннатёфта
[7] Таҳиёт – дуруд
[8] Беинҳисор – бемаҳдуд
[9] Масобиҳ – чароғҳо
[10] Мафотиҳ – калидҳо
[11] Уқало – оқилон
[12] Бар(р) – хушкӣ
[13] Вуҳуш – ҳайвонот
[14] Туюр – парандагон
[15] Мулук – шоҳон
[16] Акосира– кисроҳо, шоҳони форс

буданд, ифтихор ҷуз ба дониш накарданд ва номи эшон дар саҳифаи рӯзгор ҷуз ба дониш боқӣ намонд.

Пас, донистем, ки каромате, ки Ҳақ ба одамӣ ва одамизод кардааст, перояи нутқ ва сармояи сухан аст. Ва на ҳар чӣ мураккаб шавад аз ҳарфу савт, онро сухан тавон гуфт ва ба он фахр тавон кард. Чунки сухан чунон мебояд, ки чун аз коми гӯянда ба самъи[1] шунаванда расад, табъро аз он таровате ва рӯҳро аз он роҳате падид ояд, то самъ аз узубати[2] он шакар хояд ва ҷон аз ҳаловати он баросояд, то он сухан онро шояд, ки бар саҳифаи рӯзгор ҷовидон бимонад ва уқалову фузало[3] аз он баҳрананд шаванд ва номи мусанниф[4] ба он боқӣ бимонад.

Ва мо хостем, ки ёдгорие бисозем, ки баъд аз мо ҳар кӣ хонад, моро ба раҳмати Ҳақ ёд дорад. Бисёр тааммул[5] кардем ва маркаби андеша дар биёбони фикрат ҷавлон додем. Баъд аз тасонифи бисёр, ки дар ҳар улум карда будем, ба тозӣ[6] ва ба порсӣ, ҳеҷ беҳтар аз ин китоб надидем, то хонандаи ин бе он ки дар атрофу акнофи олам гардад ва барру баҳр дар зери пой оварад, аз ҷумлаи аҷоиби ҷаҳон ва ғароиби замон бохабар гардад ва сувари[7] ақолим[8] бидонад ва табоии[9] мавҷудот бишносад, ки Ҳақ халоиқро бар чанд навъ офарид ва бо кадом қавм назар дорад ва қаҳраш кадом қавмро ба боди бениёзӣ бар додааст. Аз баҳри он ки ин мурод мусофиронро ҳосил шавад. Чунон ки Искандар дар олам мегардид ва Исо ибни Марям, ки дар офоқ ҷавлон мекард ва мурдаро зинда кардӣ биизн-ил-лоҳ[10], уъҷубаи[11] замон буд, нодираи аҳд буд ва азбаски дар олам гардид, вайро ном «Масеҳ» карданд.

Ва бингар дар ҳоли Иброҳими Халил, бо ҷалолату рисолати ӯ, ки ба доббаи[12] мурда бигзашт, гуфт: «Илоҳӣ, маро бинмой, то мурдаро чӣ гуна зинда кунӣ».

Худованд гуфт: «Ту надонӣ, ки ман мурдаро зинда кунам?»

Гуфт: «Донам. Валекин хоҳам, ки ба дида бубинам».

---

[1] Самъ – гӯш
[2] Узубат – ширинӣ, гуворой
[3] Фузало – донишмандон
[4] Мусанниф – муаллиф
[5] Тааммул – андеша
[6] Тозӣ – арабӣ
[7] Сувар – шаклҳо, суратҳо
[8] Ақолим – минтақаҳо, сарзаминҳо
[9] Табоиъ – хислатҳо
[10] Биизн–ил–лоҳ – бо хости Худо
[11] Уъҷуба – муъҷизаосо
[12] Добба – чорпо, ҳайвон

Худои таоло вайро фармуд ва гуфт: «…фахуз арбаъатан мин-ат-тайр…» (*Чаҳор мурғро бигир ва ҳамаро пора-пора кун ва бар чаҳор кӯҳ неҳ, пас ҳамаро бихон, то бубинӣ, ки мурдаро чӣ гуна зинда кунам*)[1]!

Иброҳим бат[2], товус, калоғ[3] ва хурӯсро бикушт ва ҳамаро пора-пора кард ва бар чаҳор кӯҳ ниҳод ва дар миён биистод ва ҳамаро бихонд: Ҷумла гӯштҳо, устухонҳо ва парҳо аз якдигар ҷудо шуд ва ҳар узве қасди ҷинси хеш кард ва зинда шуд ва бар дасти Иброҳим нишастанд, ки як пар аз мурғе дар пари мурғи дигар наёмехт.



**Суол:** Агар пурсанд: «Чӣ маънӣ буд, ки аз ҳайвонот ин чаҳор мурғро таъйин кард», гӯем: «Сабаб он ки бат бисёрхор бошад, товус раъно бувад, хурӯс найёк[4] бувад ва калоғ ҳарис бувад бар ҷамъ кардан. Маънӣ он аст, ки ин хислатҳои мазмум аз худ дур кун»!

Ва мақсуд аз ин ҳикоят он аст, ки Иброҳим мехост, ки ба дида бубинад, ҳарчанд ки ба дил медонист таҳқиқи он.

Ва бидон, ки агар марде ба Шом ҳиҷомат[5] кунад ва ба Мағриб нохун бурад ва ба Машриқ мӯй тарошад, пас дар дарёи Қулзум ғарқ шавад ва моҳие вайро бихӯрад, пас он моҳиро ду пора кунанд, ниме бар хушк афтад, вуҳуш[6] онро бихӯрад ва ниме дар баҳр ниҳанд, наҳанг онро бихӯрад, пас зибли[7] эшон хушк шавад ва аз он хиште

[1] Сураи Бақара, ояти 260
[2] Бат(т) – мурғобӣ
[3] Калоғ – зоғ
[4] Найёк – фарёдкунанда
[5] Ҳиҷомат – хунгирӣ
[6] Вуҳуш – даррандагон, ҳайвоноти ваҳшӣ
[7] Зибл – саргин

созанд, пас суда шавад дар шавориъ[1], чандон бувад, ки Исрофил сур бидамад ва ҷумла ҷамъ шаванд. Ва Офаридгор қодир аст бар ихтирои аъён, ли қавлиҳи: «Қул юиҳиҳо-л-лази аншааҳо аввала марра»[2]. (*Бигӯ, онҳоро он Зоте, ки аввалин бор зинда кард, зинда мегардонад*).

Мо ин китобро таълиф кардем, ки на ҳар касро мукнати[3] он бувад, ки дар офоқ бигардад, то он чи надид, бубинад. Ва мо аҷоиби олам, он чи дидаанд ва шунида, ёд кунем ва онро ном кардем «**Аҷоиб-ул-махлуқот ва ғароиб-ул-мавҷудот**». То онро хонанд ва сунъи[4] Борӣ[5] донанд ва тафаккур кунанд, ки Пайғамбар гуфт: «Тафаккуру соатин хайрун мин ъибодати ситтина санатин»[6] *Як соат тафаккур кардан дар сунъи Офаридгор беҳтар бувад аз ибодати шастсола*.

## Ҳикоят

Чун мамлакати олам ба Искандар расид ва дар офоқҳо[7] бигардид ва улумҳоро ҳосил кард, номае набишт ба Кид-малики Ҳинд, ки ба тоат ояд вагарна, бо ӯ он равад, ки бо мулукони дигар рафт.

Кид нома набишт, ки «Ҳамаи оламро гирифтӣ ва ингор, ки вилояти ман биситадӣ. Ба дунёи фонӣ чи фахр кунӣ?»

Искандар ҷавоб дод, ки «Ту ба чӣ чиз фахр кунӣ?»

Гуфт: «Ман фахр ба дониш кунам ва дониши ман натавонӣ донистан. Валекин ду шахси доноро ба ту фиристам: яке файласуфи ҳаким ва дигаре Ҳирвони табиб».

Чун пеши Искандар даромаданд, Искандар хунбарае пури равғани гов кард ва ба файласуф фиристод. Файласуф ҳазор сӯзани оҳанин дар он зад ва ба Искандар бозфиристод. Искандар аз он сӯзанҳо оинае бикард ва ба файласуф фиристод. Файласуф онро равшан кард ва бозаш фиристод.

Пас вайро ҳозир кард ва пурсид, ки «Ин равған, ки ба ту фиристодам, чӣ буд?»

Файласуф гуфт: «Намудӣ, ки ман аз дониш чунон окандаам[8], ки ин басту[9] аз равған ва ҳеҷ донишро дар он ҷо нест. Ман ин сӯзанҳоро дар он ҷой додам. Ва ту сӯзанҳоро оина сохтӣ, намудӣ, ки дили ман сахт аст аз басе хун рехтан. Пас онро равшан кардам, яъне дилат ба мавъиза нарм гардонам».

---

[1] Шавореъ – кӯчаҳо
[2] Сураи Ёсин, қисмате аз ояти 79.
[3] Мукнат – имкон, қудрат
[4] Сунъ – офариниш
[5] Борӣ – Худо
[6] Бо ривояти Тирмизӣ
[7] Офоқҳо – гӯшаву канорҳои замин
[8] Окандаам – пур
[9] Басту – зарф

## Ҳикоят

Пас табибро ҳозир кард. Гуфт: «Сирри ҳамаи бемориҳо чист?»

Гуфт: «Он ки мардум онро хӯранд, ки нашиносанд».

Гуфт: «Сирри ҳамаи доруҳо чист?»

Гуфт: «Он ки чизе хӯрад, ки бисозад. Аммо эй малик, ман туро маъҷуне[1] диҳам, то бихурӣ, то ҳар чи туро зиён дорад, табъи ту он нахоҳад».

Искандар гуфт: «Ин даъвӣ[2] азим[3] аст».

Пас маъҷуне бикард. Чун бихӯрд, ҳар орзу, ки дар он мазаррат[4] буд, аз дили Искандар бирафт. Пас маъҷуни дигар бисохт, Искандар бихӯрд, ки ҳар чи судманд бошад, табъи вай иштиҳо кунад.

## Ҳикоят

Гӯянд, ки Искандар дар мустароҳ[5] шуд. Суратеро дид, ки тез дар вай назар мекард. Искандар битарсид. Гуфт: «Ту кистӣ?»

Гуфт: «Ман нуқсонам. Омадам, то дар тани ту равам». Ва биҷаст ва ба тани Искандар даршуд. Искандар берун омад. Ҳирвон вайро гуфт: «Чаро озурда гаштаӣ?»

Гуфт: «Надонам». Ва иллатро пинҳон кард.

Рӯзи дигар, табиб гуфт: «Ман омадам, ки иллати туро мудовот[6] кунам. Ту чаро пинҳон дорӣ?»

Искандар гуфт: «Чун ман дарде дорам, чаро илоҷи он накунӣ?»

Табиб доруе бисохт ва пеши Искандар овард. Искандар дар мустароҳ шуд. Ҳамон суратро дид. Гуфт: «Эй Искандар, ман рафтам».

Гуфт: «Чаро?»

Гуфт: «Ин табиб доруе бисохт, агар ту бихӯрӣ, ман сӯхта гардам».

Искандар берун омад ва ҳеҷ нагуфт. Табиб дар Искандар нигоҳ кард, қадаҳро бирехт.

Гуфт: «Чаро рехтӣ?»

Гуфт: «Чун дар мустароҳ шудӣ, иллат бо ту буд, чун берун омадӣ, иллат рафтааст».

Искандар аҷаб монд аз дониши ин ҳаким. Ва ҳукаморо пеши Искандар ҳурмат зиёд шуд ва гуфт: «Ин доноро назди ман чандон азамат аст, ки ҳамаи ганҷҳои олам». Ва аз баҳри ин гуфт Ҳақ таоло: «Ҳал ястави-л-лазина яъламуна ва-л-лазина ло яъламун?»[7] (*Оё касоне, ки медонанд ба касоне, ки намедонанд, баробар ҳастанд?*).

---

[1] Маъҷун – хамира
[2] Даъвӣ – иддао
[3] Азим – бузург
[4] Мазаррат – зарар
[5] Мустароҳ – истироҳатгоҳ
[6] Мудовот – табобат
[7] Сураи Зумар, ояти 9

### Ҳикоят

Гӯянд, Искандар орзу кард, ки бидонад, ки аҷали вай дар куҷо расад. Доное вайро хабар дод, ки Искандар ҷойе мирад, ки замин оҳан бувад ва осмон заррин бувад.

Чун ба Домғон расид, дар саҳро ранҷур[1] шуд. Зиреҳро биафканданд, Искандар бар он бихуфт ва сипари заррин соябони вай карданд.



Искандар онро бидид, ёд овард, ки аҷал наздик омад. Номае набишт ба модари худ- Аммурия, ки «Бидон эй модар, ки ин ҷаҳонро модар марг аст ва падар фано ва пеши ҳар кас, ки бошад, амонат бувад ва амонатро бозхоҳанд. Ва моҳ чун тамом шавад, бикоҳад, чун бикост, биафзояд. Ва марг бороне аст, ки ҳама ҷо биборад. Агар подшоҳии ман аз ҷаҳон бурида шавад, осори дониши ман боқӣ монад. Ва ҳар фарзанде, ки модарро диҳанд, орият бувад. Ва ин ҷаҳон орият бувад, бозсупурдам ва туро салом мерасонам ва сабр мефармоям. Ва бидон эй модар, ки чун маро бибурданд, туро эйдар бинагзоранд. Ва агар ман бо ту нарасам, ту ба ман даррасӣ».

Мақсуд аз ин ҳикоят он аст, ки мулку подшоҳӣ бинамонад ва мубоҳот магар ба илм набояд кард.

### Ҳикоят

Луқмони ҳаким шахсе буд сиёҳ, ғуломи марде. Ва он мард ғуломи бисёр дошт ва Луқмонро ихтиёр карда буд. Ғуломонро сахт меомад. Рӯзе Луқмонро гуфт: «Гӯсфанде бикуш ва беҳтарин андомҳои вай биовар»!

Луқмон забон ва дил биовард.

---

[1] Ранҷур – бемор

Пас, гуфт: «Гӯсфанди дигар бикуш ва бадтарин андомҳои вай биовар»!

Луқмон ҳамон забон ва дил биёвард.

Аз ғуломон пурсид: «Чаро чунин кард?»

Надонистанд.

Аз Луқмон пурсид, ки «Чӣ маънӣ дорад?»

Гуфт: «Аз аъзо ҳеҷ чиз беҳтар аз забон ва дил нест, чунки доно бувад. Ва ҳеҷ аъзо бадтар аз забон ва дил нест, чунки ҷоҳил бувад».

Пас, хоҷа ғуломонро гуфт, ки «Ман вайро ба ин дониш ихтиёр кардам».

То ба ин ҳад ҳамеша уламо ва ҳукамо муқаддам буданд ва мамлакат ба дониш гирифтаанд. То чун малике аз дунё реҳлат кардӣ, аз раийяти он ки донотар будӣ, мамлакат ба вай супурдандӣ, то ҳар яке ба таълифе ва ҷамъе машғул будӣ. Чунон ки Анушервони Одил ва Бузурҷмеҳр ба ҷамъ кардани «Калила»[1] ва ниҳодани уқлидис ва вазъи шатранҷ[2] ва гузоришҳо, то аз эшон ёдгор монад. Ва Абдумалик ибни Марвон омилонро ҳар сол имтиҳон кардӣ ба суолҳои илмӣ. Ҳар кӣ донотар будӣ, дар вилояти ӯ биафзудӣ ва онро, ки ҷоҳил ёфтӣ, маъзул[3] кардӣ. Ва Офаридгор Пайғамбарро мефармояд, ки «Ва қул рабби зидни ъилман»[4] (*Ва бигӯ: Парвардигоро, илми маро зиёд намо*). Ва илм бар ду ваҷҳ[5] аст: яке он ки охиратро бидонӣ, ки боқист ва кори вай бисозӣ, дигар ин ки дунёро ба бесуботӣ бидонӣ ва ғуруру нобакорӣ ва носозгории вай бидонӣ ва умри азиз дар сари он накунӣ.

Ва ман ҳамеша то ба ҳадди ақл расидам, дар ҳоли дунё нигаҳ мекардам. Аввал нутфа будам, дар раҳим[6], дар зулмот[7], дар ҷойи танг. Чун халос ёфтам, муддате дар ранҷи ризоъ[8] ва балои гаҳвора ва бастану печидан, пас дар фироқи ширу фитом[9], пас дар ранҷи мактабу саҳми адиб[10], пас дар эҳтимоми[11] тазвиҷ[12] ва аноъ[13] ва шеваи занон, пас муқосоти[14] илалҳо[15] ва бемориҳои мухталиф, пас дар заъфи

---

[1] Калила ва Димна
[2] Шатранҷ – шоҳмот
[3] Маъзул – сабукдӯш, барканор
[4] Сураи Тоҳо, қисмате аз ояти 114
[5] Ваҷҳ – навъ, рӯй
[6] Раҳим – бачадон
[7] Зулмот – торикӣ
[8] Ризоъ – ширхорагӣ
[9] Фитом – аз риш ҷудо шудан
[10] Адиб – муаллим, омӯзгор
[11] Эҳтимом – таваҷҷуҳ
[12] Тазвиҷ – издивоҷ
[13] Аноъ – ранҷ
[14] Муқосот – ташхис
[15] Илалҳо – иллатҳо

пирию беморӣ ва ғами ҳуссоду[1] аъдо[2] ва шарри[3] залама[4]. Ва лаамри[5], агар шахсе дар вуҷуд ояд ва аз ин ранҷҳо ҳеҷ наёбад ва ба саломат умре биронад, оқибат-ул-амр[6] марг бувад. Ва он гаҳ фироқи дӯстон ва аёлу мол бо вай он кунад, ки марг дар ҷанби[7] вай осон бувад.

Одамӣ агар аз ҳама офот бираҳад, аз офати марг бинараҳад. Масали вай чун мевае бувад бар дарахт: агар аз садамаи санг ва заҳмати бод наҷот ёбад, чун пӯхта шавад, фурӯ ояд. Ва ман дар муддати умри хеш андеша кардам, ки умре, ки ғояти он шаст сол бувад, аз он ниме хоб бувад, сӣ сол бимонад, аз сӣ сол понздаҳ сол ҳолати туфулият[8] бувад ва ҷавонӣ. Ба понздаҳ сол чӣ тавон кард ва маҳсули ин чанд сол чӣ хоҳад буд, бо ин ҳама офот?[9] Ва дар ҳолати сабо[10] ба хоб дидам, ки ҳамаи ҷаҳон об дошт ва ман бар каноре мерафтам. Қасри олие дидам. Зане аз он берун омад, бар доббае[11] нишаста, оина дар даст, ба ман дод ва гуфт: «Ад-дунё суъбонун аккол, акал-ал-халқа казо ва казо алфа санатин ва ҳия ҷоиъатун». Ва ин оят бихонд, ки «Ҳал ата ъала-л-инсони ҳинун мина-д-даҳри лам якун минҳу шайан мазкурро». Ва маънии хоб он аст, ки «*Дунё ба аждаҳо монад, бисёрхор, халқро мехӯрад чандин ҳазор сол аст ва ҳанӯз гурусна аст*». Ва маънии оят он аст, ки «*Рӯзгори дароз бигузашт, ки дар олам ҳеҷ одаме набуд ва кас номи одамӣ набурдӣ. Мо вайро биофаридем аз нутфаи об ва вайро бино ва шунаво кардем ва роҳи рост бинамудем. То шокир кист ва кофир кист*».

Ва аз иноят маълум мешавад, ки мақсуд аз вуҷуди одамӣ он аст, ки Худойро бишиносад ва вайро он гаҳ шиносад, ки неъмати вайро шиносад, пас қудрати вайро бидонад. Ва таъбири оина он аст, Аллоҳу аълам, ки чизе бувад, ки бинамояд туро онҷӣ натавонӣ дид.

Ва мо ин китобро ҷамъ кардем бар сифати оина, ки ҷумлаи аҷоиби олам ба ту намояд: улвӣ[12] ва суфлиро,[13] аз қусуру[14] ҳусун[15] ва билоду[16] қилоъ[17] дар барру баҳр, ки ёд кардем, ёд орӣ ва бидонӣ, ки эшонро аз

---

[1] Ҳуссод – ҳасудон
[2] Аъдо – душманон
[3] Шар – бадӣ
[4] Залама – золимон
[5] Лаамри – ба ҷони ман
[6] Оқибат–ул–амр – оқибати кор
[7] Ҷанб – паҳлу
[8] Туфулият – кӯдакӣ
[9] Офот – офатҳо
[10] Сабо – кӯдакӣ
[11] Добба – чорпо
[12] Улвӣ – осмонӣ, баланд
[13] Суфлӣ – заминӣ, паст
[14] Қусур – қасрҳо
[15] Ҳусун – кушкҳо, дижҳо, қалъаҳо
[16] Билод – кишварҳо, шаҳрҳо
[17] Қилоъ – қалъаҳо

он чӣ ҳосил бувад, то туро чӣ ҳосил бувад. Қола-л-лоҳу таоло: «Ва кам тараку мин ҷаннотин ва ёюнин. Ва мақомин каримин»[1] (*Ва чӣ қадар аз боғҳо ва чашмаҳо бар ҷой гузоштанд. Ва киштзорҳо ва ҷойгоҳи бузург).* Ва ёд орӣ ин ҳикоятро.

## Ҳикоят

Ки шахсеро зане буд ба ҷамол ва боғеву китобе. Рӯзе ба боғ рафтӣ ва рӯзе китоб хондӣ ва рӯзе бо зан нишастӣ. Чун марг наздик расид, боғро гуфт: «Туро об додам ва ободон доштам. Имрӯз ман меравам. Бо ман чӣ хоҳӣ кард?»

Аз боғ овозе омад, ки «Моро пой набошад, ки бо ту биёям. Чун ту биравӣ, дигаре ояд».

Мард аз боғ навмед шуд. Пас, занро гуфт: «Умр дар сари ту кардам ва аз баҳри ту ранҷҳо кашидам. Имрӯз бихоҳам рафт. Чӣ кунӣ?»

Гуфт: «То зинда бошӣ, хидмат кунам. Агар бимирӣ, ҷазаъ[2] ва фарёд кунам. Чун туро бибаранд, бо ту меоям то лаби гӯр. Чун пинҳон шавӣ дар хок. Биноламу бигирям ва бозгардам, шавҳари дигар кунам».

Мард аз вай низ навмед шуд. Рӯй ба китоб кард ва гуфт: «Эй мусҳаф[3], ман хоҳам рафт, чӣ хоҳӣ кард?»

Гуфт: «Ман бо ту бошам. Агар дар гӯр шавӣ, муниси ту гардам. Чун қиёмат бувад, дастгири ту бошам ва ҳаргиз туро бинасупорам».

Мақсуд аз ин ҳикоят он аст, ки дар олам ҳеҷ мунисе беҳтар аз илм нест ва дар охират ҳеҷ мол ба фарёди ту нарасад, магар илм.

Ҳамеша анбиё[4], мулук[5] ва узамо[6] мубоҳот[7] ба илм кардаанд: Одамро суҳуфҳо[8] буд, Мӯсоро «Таврот» буд, Довудро «Забур» буд ва Исоро «Инҷил» буд.

Билқис – зани Сулаймон номае ёфт бар он набишта: «Иннаҳу мин Сулаймона ва иннаҳу бисми-л-лоҳи-р-раҳмони-р-раҳим»[9] (*Ҳамоно он аз Сулаймон аст ва он ба номи Худованди бахшандаи меҳрубон аст*). Он китоб карим хонд[10] ва чун набиштаро эҳтиром кард, ҳамҷуфти Сулаймон шуд.

---

[1] Сураи Духон, ояти 25 ва 26
[2] Ҷазаъ – нолаву фиғон
[3] Мусҳаф – китоб
[4] Анбиё – паёмбарон
[5] Мулук – шоҳон
[6] Узамо – бузургон
[7] Мубоҳот – болидагӣ
[8] Суҳуфҳо – саҳифаҳо
[9] Сураи Намл, ояти 30
[10] Карим хонд – бузург шумурд

## Ҳикоят

Рӯзе Сулаймон таом мехӯрд ва Осиф ҳозир буд. Билқис гуфт: «Ҳеҷ мумкин бувад, ки ин моҳии бирён зинда гардад?»

Гуфт: «Ҳар ҷо ки инсоф равад, мурда зинда гардад. Ва мо ҳар як инсофе бигӯем, то ин моҳӣ зинда шавад».

Осиф гуфт: «Ҳар чи дар мамлакати туст, дар зери қалами ман аст. Валекин ман он дӯсттар дорам, ки ман Сулаймон будамӣ ва ту Осиф».

Моҳӣ дар ҳаракат даромад.

Билқис гуфт: «Дар олам чунин шавҳар, ки марост, касеро набошад, ҳамаи олам аз они вай аст ва шавҳар аз они ман аст. Валекин ҳар гаҳ якеро ҷавонтар аз вай бинам, гӯям, кошкӣ Сулаймон чунин ҷавон будӣ».

Моҳӣ ҳаракати дигаре бикард.

Пас, Сулаймон гуфт: «Ҳамаи олам бо ганҷҳову молҳо аз они ман аст, дар барру баҳр расулам ва ҳамаи малаку ҷинну инс дар ҳукми ман аст ва бо ин ҳама, чун ду шахсе пеши ман оянд, бо яке ҳадяе бувад ва яке ҳеҷ надорад, ман он шахсеро дӯсттар дорам, ки ҳадяе дорад». Чун ин сухан бигуфт, моҳӣ зинда шуд ва дар кӯзаи об рафт.



Ин ҳикоят дар он омад, ки Билқис ҳурмати китобе дошт, муҳтарам шуд. Пас оқил ба китоб истиҳонат[1] накунад ва сухани ҳукаморо[2] эҳтироме дорад.

## Ҳикоят

Гӯянд, ки дарвеше дар хоб дид, ки «Рӯзии ту дар манораи Искандария аст». Ба ин маънӣ илтифоте[1] накард. То шаби дигар,

[1] Истиҳонат – беэҳтиромӣ

[2] Ҳукамо – ҳакимон, донишмандон

ҳамин хобро бидид. Бархост ва дар киштӣ бинишаст, ба ҳукми он ки манора аз миёни об баромада буд ва киштиро гирди манора мегардонид. Мурғе бархост аз бурҷе, хате аз он бурҷ дарафтод, ин мард бардошт, бар он набишта буд: «Ҳар ки ғаме дорад, маҳосини[2] худро бирандад[3] аз зери занахдон[4], аз он ғам бираҳад».

Ин дарвеш тайра[5] шуд ва он хатро биандохт ва бозгардид ва ба буни[6] кӯҳе фурӯ омад ва мегуфт: «Ин хоб дев намуд маро».

Пас шона баровард ва маҳосинро шона мекард аз зери занахдон. Бар он кӯҳ чизе дид, ки меафрӯхт. Ва сел гилро шуста буд. Деге ёфт мисин. Гил аз сари он боз кард. Чаҳорсад наъли заррин дар он дег буд.

Тубраро пур кард ва сари он ба гил пинҳон кард ва ба хона меовард. То ҷумларо бардошт ва аз он асбоб ва амлок сохт ва аз ғами он дарвешӣ халос ёфт.

Мақсуд ин аст, ки сухани ҳукамо ва гуфти эшон истихфоф[7] набояд кард. Ин дарвеш он руқъаро[8] биандохт, хатои хеш бидонист ва маълуми вай шуд, ки он варақ дар он айём, ки набишта буд, ҳакими доно будааст ва на ба газоф[9] набишта буд ва тезбинии ӯро ниҳояте натавон кард. Ва агар касе ба он нарасад, аз қусури[10] илми ӯ бошад. Мақсуд аз ин ҳикоят он аст, ки инсоф маҳмуд[11] аст ва ҳирсро карона[12] нест. Одамӣ чандон, ки беш ёбад, беш ҷӯяд ва ҳаристар бошад. Ва агар чандон, ки одамӣ ҷамъ кардӣ, умр ёфтӣ, то бихӯрдӣ, шоистӣ. Валекин ҷамъ кардан ва ба душманон бигзоштан аз хузлон[13] бувад.

Ва ман андеша кардам дар кори дунё, ҳеҷро қарор наёфтам ва ҳеҷро пойдор наёфтам. Ва некусиративу сити[14] писандида ва адлу ҷаҳондорӣ ва некхоҳии султони аъзам, шоҳаншоҳи муаззам, молики риқоби[15] умам[16], сайиди[17] салотини[18] араб ва аҷам рукни дунёву дин

---

[1] Илтифот – таваҷҷуҳ, диққат
[2] Маҳосин – риш
[3] Бирандад– шона кунад
[4] Занахдон – манаҳ
[5] Тайра – хашмгин
[6] Бун – зер
[7] Истихфоф – беэътиноӣ
[8] Руқъа – навишта
[9] Газоф – беҳуда
[10] Қусур – камӣ, нуқсон
[11] Маҳмуд – хуб, беҳтар
[12] Карона – ҳадду канор
[13] Хузлон – хорӣ
[14] Сит – овоза
[15] Риқоб– гарданҳо
[16] Умам – миллатҳо
[17] Сайид – пешво
[18] Салотин – султонҳо

ва муиззи[1] ислом ва муслимин Абӯтолиб Туғрал ибни Арслон иби Туғрал дидам, ки онро мукофоте кунам, ки пойдор бувад ва номи некуи ӯ мухаллад[2] монад. Ҳеҷ номе ва маҳмадате[3] пойдортар аз ин китоб надидам. «Аззикр-ул-боқӣ ҳува-л-ъумр-ус-сонӣ» (*Ёдоварии бардавом умри дубора аст*). Ин китобро таълиф кардам, то аз паси ӯ пойдор бувад, то мукофоти адлу эҳсони ӯ карда бошам.

## Ҳикоят

Шунидам, ки Ҷамшед малике буд муваффақ. Дар боғе нишаста буд. Море дид, ки бар дарахте баршуд ва қасди ошёни боз кард, то бачаи вай бихӯрад. Боз бархост ва гирди ошён мегардид. Ҷамшед тире ба мор андохт ва ӯро бар дарахт бидӯхт. Чун боз эмин шуд аз мор, бипарид ва бозомад, чӯбе дар минқор ва онро бар тахти Ҷамшед ниҳод. Ҷамшед гуфт: «Боз мурғи зирак буд ва мукофоти ман мекунад. Дар ин чӯб фоидате бошад, ки ӯ донад».

Бар ҳукамо арза кард. Кас намедонист, ки чист. Гуфтанд: «Ҷавҳари ин об ва хок зоҳир кунад». Онро бикиштанд ва таахҳуди[4] он ба об мекарданд, то сабз гашт. Соқи борик дошт, ба дарахти бузург бар шуд ва чанг дар вай зад ва боло рафт. Самараи вай ангур буд.

Дар он аҳд Ҷамшед ангур надида буд. Муғтабит[5] шуд, ки дар рӯзгори вай ин самара зоҳир шуд ва шукри Офаридгор кард. Пас, ҳакимеро гуфт: «Хосияти ин ангур чист?»

Ҳаким онро бифишурд ва шираи вай бинҳод. Баъд аз муддате, гуфт: «Инро се ҳолат аст. Ҳолати туфулият[6] шира бувад, таҳлил[7] ва талйин[8] кунад. Ҳолати шабоб[9] хамр мешавад, ки ҳарорати аслӣ тез мекунад ва тафриҳу[10] нишот ва қувваи рӯҳ меафзояд, валекин рӯйи ақл бипӯшад, то мар офоти дунё набинад, лоҷарам[11] шодӣ кунад. Ҳолати сеюм хал[12] мегардад ва хал ҷавҳари азиз аст, ки асбоби уфунатро[13] дафъ мекунад, аммо душмани ҷону ҷигар аст, чунонки ҳолати куҳулат[14] ба гармову сармо, ӯро муслиҳе бояд чун асалу

---

[1] Муиз – иззатдиҳанда
[2] Мухаллад – ҷовидон
[3] Маҳмадат – ситоиш
[4] Таахҳуд – нигаҳдорӣ
[5] Муғтабит – шод, хурсанд
[6] Туфулият – кӯдакӣ
[7] Таҳлил – ҳал
[8] Талйин – ранг
[9] Шабоб – ҷавонӣ
[10] Тафреҳ – хушҳолӣ
[11] Лоҷарам – албатта, аз ин рӯ
[12] Хал – сирко
[13] Уфунат – гандидан, вайрон шудан
[14] Куҳулат – миёнсолӣ

шакар, то дар урук[1] бигардад ва иллатҳоро таҳлил кунад ва ташнагӣ биншонад ва қамъи[2] сафро[3] кунад».

Ҷамшед гуфт: «Як эҳсоне, ки бо мурғе бикардам, инчунин мукофоте кард. Чӯберо об додем, он чӯб моро асир[4] дод ва халлу хамр. Моро дар ҳиммат камтар аз бозе ва чӯбе набояд будан».

Мақсуд аз ин ҳикоят он аст, ки ман мукофоти некӣ намекунам, шукри он мекунам, ки аз зулми ин подшоҳ эмин будам ва эминӣ болои ҳама эҳсонҳо дидам. «Ва ликулли ҳасанатин мукофотун ва ликулли сайиатин муҷозотун» (*Ҳар некие подоше ва ҳар бадие ҷазое дорад*). Ин китобро таълиф кардам дар муқобилаи адл, то ёдгор монад, ки дунёро қарор нест ва асбоби вай пойдор нест. Ва мегӯем:

«Фаълам бианнака мо қаддамта мин ъамалин

Юуҳсо ва инна-л-лази халлафта маврусун».

(Пас бидон, ҳар амале, ки қаблан анҷом додӣ, ҳисобу китоб мегардад,

Ва он чи ки аз худ боқӣ гузоштаӣ, ба мерос мемонад).

Пас, уламо аз дунё ҳикмат гузиданд ва дӯстонро ба илм андӯхтанд ва душманонро ба илм мақҳур[5] карданд ва ҷавоби хасм[6] ба ҳуҷҷат доданд.

Гар чарх ва фалак хасми ту бошад, ту ба ҳуҷҷат,

Бо чарх бикӯшӣ, ба ҳол barоӣ.

Уқало[7] аз дунё дониш писандиданд, ки «Хайру ҷалисин фи-з-замони китоб» (*Беҳтарин ҳамнишин дар замона китоб аст*). То ба ҳадде, ки калимаҳои ҳикмат бар дари қалъаҳо набиштанд ва бар сахраҳо, чунонки ба дарвозаи Қайравон ва бар қалъаи Ҳарамон ва бар сури[8] Самарқанд ва бар сафҳи Арванд ва мақсудашон он буд, ки то номашон мухаллад[9] бувад.

Мо ин китобро ҷамъ кардем, он чӣ дидем дар кутубҳо мастур[10] ва он чӣ шунидем аз ҷавволон[11] ва сайёҳон, баъзе он аст, ки онро шоҳиде набояд ва зоҳир аст, чунон ки афлоку моҳу офтоб, ки аз ҳама аҷоибҳо азимтар аст, бар ҳошияи он рақам кардем «зоҳир аст». Баъзе он аст, ки ба бурҳон ҳоҷат афтад ва ба рӯзгори дароз ҳосил тавон кард, чунонки тилисмҳои Рум ва Андалус, бар ҳошияи он рақам

---

[1] Урук – рангҳо
[2] Қамъ кунад – решакан кунад
[3] Сафро – варача, вабо
[4] Асир – шарбат
[5] Мақҳур – мағлуб
[6] Хасм – душман
[7] Уқало- хирадмандон
[8] Сур- девор
[9] Мухаллад – ҷовидон
[10] Мастур – навишташуда
[11] Ҷавволон – ҷаҳонгардон, сайёҳон

кардем «баид аст». Ва баъзе он аст, ки «Қуръон» ба он нотиқ аст ва ахбор, ё махсус[1] аст, ба он рақам кардем «сидқ аст». Ва баъзе аз шигифтӣ бувад, ки зикри он мутавотир бувад дар кутубҳо, бар ҳошияи он рақам кардем «маъруф аст». Ва баъзе аз аҷоибҳо, ки шунидаам аз сайёҳон бар он бурҳоне надидам қотеъ ва натавон гуфтан, ки он дурӯғ аст, бар ҳошияи он рақам кардем «шубҳат аст». Зеро, ки инкор кардан хислати шум аст. То агар яке аз аҷоиби Румия, Андалус, Қандаҳор ва Мултон чизе бозгӯяд, агар аз вай далели он талабӣ, ба умре тасҳеҳи он натавон кард. Бошад, ки марде дар шаҳре бизояд ва умри вай бигзарад ва ҳамаи шаҳри худ тамом надида бошад. Ва дар аҳде ман ба Исфаҳон будам. Шахсе аз ман пурсид, ки «Бар сари Арванд чанд сатр набиштаанд. Онро набишти худоён хондаанд. Ту дидаӣ?»

Гуфтам: «Хабаре надорам».

Китоби маъруф бадар овард. Дар он ин сифат карда буд ва шарҳе дода шигифт. Чун ба Ҳамадон омадам, ба қасд бирафтам ва онро бидидам: шигифте, ки диданаш аҷибтар буд аз шуниданаш ва далел мекард, ки сурати ин амали ҳакиме буда дар таърихи малике азим. Ва зикри он дар фасли сахраҳо[2] биёварем, иншоаллоҳ.

Пас, чун марде аз аҷоиби шаҳри худ хабар надорад, аз дигар шаҳрҳо агар хабар надорад, чӣ аҷаб бувад? Мақсуд он аст, ки инкор маҳмуд[3] нест, ки на ҳар чи яке надида бошад, дигарон надида бошанд.

Ва мо ин китоб «Аҷоибнома» ном кардем, то аҳли ислом онро мехонанд ва дар сунъи[4] Офаридгор тафаккур мекунанд, ки қола-н-набию саллаҳолу алайҳи васа-л-лам: «Тафаккуру соатин хайрун мин ъибобати ситтина санатан»[5] (*Як соат дар бораи махлуқоти Худо фикр кардан, аз шастсола ибодат беҳтар аст)*. Ва Офаридгорро қодир донанд. Ва аз хонанда чашм дорам ба мукофоти дуо, на ба ато.

## Ҳикоят

Яке Ҳасани Басриро гуфт: «Чаро Ҳаҷҷоҷ ибни Юсуфро набинӣ, ки амири бахшанда аст?»

Гуфт: «Бахшандагии вай то куҷост?»

Гуфт: «Рӯзе ба шикор рафт, сад дона марворид, ҳар донае як мисқол ба анбуба ба мурғон андохт ва пеши вай вақъе[6] набуд».

---

[1] Махсус – ҳисшаванда
[2] Сахраҳо – харсангҳо
[3] Маҳмуд – хуб, нағз
[4] Сунъ- офариниш
[5] Бо ривояти Тирмизӣ
[6] Вақъ – эътибор

Ҳасани Басрӣ гуфт: «Ҳаҷҷоҷ марде буд мусриф[1]. Сад дона ҷамодро[2] биандохт ва ҷони сад дона ҳайвон аз тан бипардохт, ба ин чӣ мубоҳот шояд кардан? Ман имрӯз дар маҷлиси хеш болои дусад калимаи ҳикмат ваъз бигуфтам, ки бисёр дилҳои мурда ва дидаҳои хуфта бедор кардам. Ман ҷавоҳири ҳикматро муқобили ҷавоҳири ҷамод надонам ва аёдии хеш бар халқи Худо беш аз аёдии Ҳаҷҷоҷ донам».

Ин миқдор дар ин фасл тамом бувад. Ва баъд аз ин бигӯем, ки ин китобро чӣ гуна ниҳодаем. Ва ибтидо бадрат-ул-Арш[3] кардем то базрат-ул-фарш[4] хатм кунем. Ва агар пурсанд аз Ҷоми гетинамо, ки чист, бигӯ ин китоб аст, ки ҳар чӣ дар гетӣ ҳаст, туро бинамояд. Ва мо феҳристҳоро ёд кунем, иншоаллоҳу таоло. Бидон, ки ин китоб бар даҳ аркон аст.

**Рукни аввал**: Дар аҷоиби аҷроми[5] улвӣ[6] аз сифати фариштагон ва зикри рӯҳониён, сифати ҳарду қутби Ҷануб ва Шимол, бобе дар аҷоиби афлок[7] ва аҷоиби Офтоб ва аҷоиби Моҳ ва аҷоиби кавокиби сайёра[8] ва аҷоиби буруҷ[9] ва кавокиби собита[10] ва шигифтиҳои он.

**Рукни дувум**: Дар аҷоиби оташ ва он чӣ ҳодис мешавад[11] миёни осмон ва замин дар бораи маҷус ва оташпарастон, соиқа[12] ва шуҳуб[13] ва раъду барқ чист? Қавси қузаҳ[14] чист? Аҷоиби бодҳо ва тақсими риёҳ[15] ва ҳубуби[16] он, аҷоиби абрҳо ва шигифтии он дар ҳаво.

**Рукни сеюм:** Дар аҷоиби замин ва обҳо ва дарёҳо, мураттаб ниҳода бар ҳуруфи ҷуммал[17], аҷоиби наҳрҳо, аҷоиби чашмаҳои об, аҷоиби чоҳҳои маҳфура[18], аҷоиби замин, тақсими олам ва ақолим[19], сифати вазъи олам ва сурати он, аҷоиби кӯҳҳо мураттаб ба ҳуруфи ҷуммал, аҷоиби сахраҳо[20] ва он чӣ бар он набиштаанд аз ҳикматҳо.

---

[1] Мусриф- исрофкор
[2] Ҷамод – беҷон
[3] Бадрат–ул–арш – моҳи арш
[4] Базрат–ул–фарш – тухмии замин
[5] Аҷром – ҷирмҳо, махлуқот
[6] Улвӣ – осмон, баланд
[7] Афлок – фалакҳо
[8] Кавокиби сайёра – сайёраҳои ҳаракаткунанда
[9] Буруҷ – бурҷҳо
[10] Кавокиби собита – сайёраҳои беҳаракат
[11] Ҳодис мешавад – ба вуқӯъ меояд
[12] Соиқа – раъду барқ
[13] Шухуб – шиҳобҳо
[14] Қавси қузаҳ – тиру камон, рангинкамон
[15] Риёҳ – бодҳо, шамолҳо
[16] Ҳубуб – вазидан
[17] Ҷуммал – алифбоӣ, абҷадӣ
[18] Маҳфура – кандашуда
[19] Ақолим – минтақаҳо
[20] Сахра – харсанг

**Рукни чаҳорум**: Дар шаҳрҳои маъруф ва масоҷидҳо ва ин боб мураттаб аст ба ҳуруфи ҷуммал, чунонки дар боби «алиф» биёяд: Илиё, Искандария, Андалус ва ғайраҳо ва дар боби «бо» биёяд: Басра ва Бағдод ва ғайраҳо ва аҷоиби масҷидҳои исломӣ ва канисои дигар умам[1], бобе дар водиҳо ва дарёҳои мақлуба[2] ва хасфҳое[3], ки дар навоҳии олам будааст, ва зилзол[4], ки дар таърихҳо будааст ва бодҳои осифи[5] муҳлик[6].

**Рукни панҷум:** Дар ашҷор[7] ва ҳашишҳо[8] мураттаб ниҳода, ба ҳуруфи ҷуммал ва аҷоиби ашҷори маҷҳула[9].

**Рукни шашум:** Дар аҷоиби суратҳо, ки нигоштаанд ба тилисмҳо, аҷоиби марқади анбиё алайҳиму-с-салом ва дахмаҳои мулукон, аҷоиби ганҷҳо, ки ниҳодаанд аз мулукон[10] ва акосира[11] ва оқибати эшон.

**Рукни ҳафтум:** Дар аҷоиби одамӣ ва шарафи хилқати вай, шарафи ақл бар ҳамаи мавҷудот, аҷоиби арвоҳ, маҳалли арвоҳ, таъсири арвоҳ дар аҷсод[12], аҷоиби қалб, маъдани рӯҳ, аҷоиби ҳавоси панҷгона, хосияти аъзои бани одам, табоеи[13] нисо[14] ва хасиён[15], аҷоиби табақоти мардум, ки бар чанд ҷинсанд, аҷоиби одиён, аҷоиби наводири одамӣ дар ҳар замоне, қабоили туркон ва ғузон ва қифчоқ, қабоили ҳиндувон ва аҷноси эшон, дараҷоти одамиёни шариф, дар шарафи Пайғамбари мо алайҳи-с-салом, фарқ миёни набӣ ва мутанаббӣ, зикри коҳинон ва муддаиён, аҷоиби муъҷизот ва каромот, сифати кимиё, илми тиб ва табиати хавоси ғизоҳо, муолиҷоти нодир, ки зикр кардаанд, дар қазо ва қадар, аҷоиби хобҳо, аҷоиби марг, аҷоиби дунё ва бевафоии он, дар он ки баъс[16] ва нушур[17] ва қиёмат ҳақ аст.

---

[1] Умам – қавмҳо, миллатҳо
[2] Мақлуба – чаппа, вожгун
[3] Хасф – фурӯравии замин
[4] Зилзол – зилзила, заминҷунбӣ
[5] Бодҳои осиф –тундбод
[6] Муҳлик- ҳалокатбор
[7] Ашҷор – дарахтон
[8] Ҳашиш – гиёҳ, растанӣ
[9] Маҷҳула – номаълум, ғайримуқаррарӣ
[10] Мулук – шоҳон
[11] Акосира – кисроҳо, шоҳони Форс
[12] Аҷсод – ҷисмҳо, баданҳо
[13] Табоеъ – хислат
[14] Нисо – занҳо
[15] Хасӣ – ахташуда
[16] Баъс- зиндашудани баъд аз марг
[17] Нушур- растохез

**Рукни ҳаштум:** Дар аҷоиби ҷинниён ва мурда ва шайтон, аснофи ғӯлон ва наснос ва мавозеи эшон ва аҷноси мухталиф ва аҷоиби латоифи эшон.

**Рукни нуҳум:** Дар аҷоиби мурғони бузург ва кӯчак.

**Рукни даҳум:** Дар аҷоиби баҳоим[1] ва ҳайвоноти бузург ва ҳайвоноти баҳрӣ ва аҷоиби хавоси сибоъ[2] ва ҳашарот ва афоӣ[3] ва ҳайёт[4] ва сумум[5] ва ғайраҳо. Ин аст, феҳристи китоб ва мо рукни аввал ёд кунем, бисми-л-лоҳи таоло. (*Ба номи Худованди олимартаба*).

## РУКНИ АВВАЛ

### Дар аҷоиби ҷирмҳои осмонӣ ва он чӣ ба он тааллуқ дорад

Қола-л-лоҳу таоло: «Аввалам ятафаккуру фи халқи-с-самовоти ва-л-арзӣ, раббано мо халақта ҳозо ботило»[6] (*Худованди олимартаба мефармояд*: «*Оё дар офариниши осмонҳову замин андеша намекунанд, Парвардигорро, инро беҳуда наофаридаӣ»*). Ва мефармояд, андеша кунед дар офариниш, осмонҳо бад-ин латофат[7] ва заминҳо бад-ин касофат[8] аз худ дар вуҷуд наёмад, пас дар офариниш бар худ саное мекунад ва мегӯяд: «Субҳона-л-лази халақа-л-азвоҷа куллаҳо»[9] (*Пок аст он зоте, ки ҳамаи ҷуфтҳоро офарид*). Ва гуфт: «Ва нахлуқу мо ло таъламун»[10](*Ва он чӣ меофарем, ки намедонед)*. Пас тафсил[11] кард ҳайвонотро ва гуфт: «Ва-л-лоҳу халақа кулла доббатин мин моин фаминҳум ман ямши ъала батниҳи ва минҳум ман ямши ъала риҷлайни ва минҳум ман ямши ъала арбаъин яхлуқу-л-лоҳу мо яшоъ»[12] (*Ва Худованд ҳамаи ҷонваронро аз об офарид, пас бархе аз онҳо бар шикамаш роҳ меравад ва бархе ба ду по роҳ меравад ва бархе ба чаҳор по ва Худованд ҳар чӣ хоҳад, меофарад*). Ва тафсил кард ғайриҳайвонотро ба ду қисм, лиқавлиҳи[13]: «Ҷоъилу-з-зулумоти ва-н-

---

[1] Баҳоим – ҳайвонот
[2] Сибоъ – даррандагон
[3] Афоӣ – морҳои афъӣ
[4] Ҳайёт – морҳо
[5] Сумум – заҳрдорҳо
[6] Сураи Оли Имрон, қисмате аз ояти 191
[7] Латофат – назокат
[8] Касофат –паҳноварӣ
[9] Сураи Ёсин, қисмате аз ояти 36
[10] Ишора ба ояти ҳаштуми Сураи Наҳл аст: «Алхайлу ва–л–биғолу ва–л–ҳамиру литаркабуҳо ва зиннатун ва яхлуқу мо ло таъламун» (*Ва асп ва хачирҳо ва харҳоро офарид, то ба онҳо савор шавед ва мояи зебу зиннат аст ва он чиро меофарад, ки шумо намедонед*).
[11] Тафсил– тақсимбандӣ, гурӯҳбандӣ
[12] Сураи Нур, ояти 45
[13] Лиқавлиҳи – бо сухани худ

нур»[1] (*Бавуҷудоварандаи торикӣ ва рӯшноӣ*). Беш аз ин нест. Пас махлуқот бар чаҳор ваҷҳанд[2]: ҳайвонот ва номиёт[3], ҷамодот[4] ва баъзе аз он на ҳайвон аст, на номӣ, на ҷамод, чунонки афлок[5] ва кавокиб[6] ва обу оташу ҳаво. Ва ҷумлаи махлуқот, баъзе арвоҳ аст ба ғояти латофат ва он дар олами улвӣ аст ва баъзе аҷсоданд касиф ва он дар олами суфлӣ аст. Ва мо аз олами улвӣ фасле бигӯем дар сифати Арш.

## Фасл
## Сифати Арш ва лавҳу қалам

Бидон, ки Офаридгори азза ва ҷал Аршро ёд кард дар «Қуръон» ва ба ҳар ҷо, ки номи вай гуфт, онро «азим» хонд ва онҷӣ Вай азим хонд, сифати он натавон кард, магар он чӣ дар хабар омада бувад. Пас ин қадар кифоят бувад, ки бидонӣ, ки ҳамаи мавҷудот, улвиёт ва суфлиёт дар ҷанби Арш чун нуқтаи паргор бувад дар миёни доира ва Арш муҳит[7] аст бар аҷзои олам.

Аз Абдуллоҳ ибни Аббос ва Абдуллоҳ ибни Салом омадааст, ки гуфтаанд: аввал чизе, ки Офаридгор ба вуҷуд овард, дурри сапед буд. Баъд аз ҳафт ҳазор сол назаре ба ҳайбат дар он кард, шикофта шуд, нимаш оби равон шуд ва нимаи дигар Аршро аз он биофарид. Ва ин Арш чанд ҳазор сол бар сари об истода буд. Он гаҳ Офаридгор чаҳор малакро биофарид: яке бар сурати одамӣ, яке бар сурати шер, яке бар сурати каргас, яке бар сурати гов ва онро бардоштанд ва ба ҳафт ҳазор сол бар зону оварданд ва аз Офаридгор қувват хостанд, то онро бар китф оварданд. Он гаҳ, ки ба худ гуфтанд: «Азимтарин махлуқотро бардоштем». Офаридгор Аршро бардошт муаллақ, чунон ки бар эшон ҳеҷ намонд. Ва ҳамалаи[8]Арш ҳаштанд, лиқавлиҳи таоло: «Ва яҳмилу ъарша раббика явмаизин самонияҳ»[9] (*Ва Арши Парвардигоратро он рӯз ҳашт (малоика) мебардоранд*). Ва уламо гӯянд, ки Арш ҷавҳарест мунир[10] ва азим ва малоикаи рӯҳонӣ гирди вай тавоф мекунанд ва дар он менигаранд ва ҳамаи мавҷудотро дар

---

[1] Ишора ба ояти якуми сураи Анъом аст: «Алҳамду ли–л–лоҳи–л–лази халақа–с–самовоти ва–л–арза ва ҷаъала–з–зулумоти ва–н–нура сумма–л–лазина кафару бираббиҳим яъдилун» (*Ситоиш Худоро, ки осмонҳо ва заминро офарид ва торикиҳо ва нурро падид овард, он гоҳ кофирон ба Парвардигори худ (ғайри вайро) баробар мекунанд*) Сураи

[2] Ваҷҳ – навъ, рӯй

[3] Номиёт – растаниҳо, рӯяндаҳо

[4] Ҷамодот – маъдан, моддаҳои ғайриорганикӣ (беҷон)

[5] Афлок – фалакҳо

[6] Кавокиб – сайёраҳо

[7] Муҳит- фарогир, иҳотакунанда

[8] Ҳамала – бардорандагон

[9] Сураи Ҳоққа, ояти 17

[10] Мунир – дурахшон

сафои вай мебинанд ва чун шакли (шахси) мутее[1] бубинанд, бар вай салавот диҳанд ва чун муосие[2] бинанд, вайро истиғфор кунанд. Ва ин Аршро қавоимҳост[3] бисёр ва курсӣ дар миёни қавоимҳои вай ниҳода, чандон намояд, ки косае бар сари дарё.

**Масъала:** Агар пурсанд, ки «Офаридгор ба Арш ҳоҷат надорад ва чаро офарид?». Гӯем, на ҳар чи Он офарид, аз баҳри ҳоҷат офарид. Офаридгор ба замин ҳоҷат надошт, биофарид ва ба афлок ҳоҷат надошт ва биофарид. Ва чунон ки Офаридгор ҳамаи ададҳо донад ва вазнҳо ва миқдорҳо шиносад, аммо тарозуҳо насб кард, лиқавлиҳи: «Ва назаъу мавозин-ал-қисти…[4] (*Ва тарозуҳои адолатро мегузорем…*). Пас аз баҳри ҳуҷҷат офарид, на аз баҳри ҳоҷат.

Ин миқдор ин ҷо кифоят бошад аз сифати Арш, аз маонии «Қуръон» ва ахбори расул. Ва агар на, ҳеҷ ҳукаморо дар он мақоле нест, ки касро хотир ба он нарасад.

**Масъала:** Агар пурсанд, ки «лавҳу қаламро офарид, чӣ ҳикмат, ки Вайро ҳеҷ фаромӯш нагардад?». Гӯем: Ва Каъб-ул-ахбор ривоят кунад, ки болои қалам дувоздаҳ ҳазор сол роҳ аст ва лавҳе биофарид ба боло дучандон, ки ин қалам. Аммо бани одам дар шабонарӯзӣ бисту чаҳор ҳазор нафас бизанад, дар ҳар нафасе як бор бигӯяд: «Ло илоҳа илла-л-лоҳ». То чандон, ки беш гӯяд, савоб беш ёбад. Ва бидон, ки Офаридгор ҳама донад ва ҳама донист, ки чӣ офаринад ва ҳоли махлуқот аз ибтидо то ба интиҳо ба чӣ расад, бар лавҳ набишт ва лавҳро ба Исрофил супурд: бар он набишта, ки аз ибтидои олам чанд қатра борад, аз он чанд гиёҳ рӯяд, бар ҳар дарахте чанд балг[5] бошад. То охири дунё Исрофил мебинад ва он чи офарида мешавад, бар лавҳ арз мекунад, ба як қатра каму беш намеояд.

## Сифати Исрофил алайҳи-с-салом

Дар ҳадис аст, аввал фариштае, ки Одам алайҳи-с-саломро саҷда кард, Исрофил буд. Аз вай писандида омад. Офаридгор лавҳи маҳфуз аз пешонии вай даровехт ва дар вай нигарист: дар зери Арш истода ва сур дар дам гирифта. Ва сур монанди буқест[6], ки ҷонҳои суадо[7] ва ашқиё[8] дар он ояд, то рӯзи ҳашр бидамад ва ҷонҳо аз он берун оянд ва ҳар яке ба колбади[9] худ бозравад.

---

[1] Мутеъ – итоаткор
[2] Муосӣ – гунаҳгор, исёнкор
[3] Қавоим – пояҳо
[4] Сураи Анбиё, ояти 47
[5] Балг– барг
[6] Буқ – шайпур, карнай
[7] Суадо – хушбахтон
[8] Ашқиё – бадбахтон
[9] Колбад – ҷисм, бадан



Ин миқдор мазҳаби аҳли суннат аст аз «Қуръон» ва ахбор. Ва сифати чизе кардан, ки дидаи мо бар он нарасад, мушкил бувад.

Ва Исрофилро «Соҳиби сур» хонанд ва «Мунодии амвот»[1], зеро рӯзи қиёмат мурдагонро бихонад ва гӯяд: «Эй пӯсидагон, бархезед! Ҳама бархезанд». Вайро «Абдулхолиқ» гӯянд дар кутубҳо ва бар осмонҳо «Абулмунофих»[2] алайҳи-с-салом.

Ва бидон, ки ҷамоаи муддаӣ, ки худро аз ҷамоаи ҳукамо шуморанд, аз ин маонӣ ҳеҷ қабул накунанд ва қиёс бар ақл кунанд ва гӯянд: «Ҷонҳои аввалиён ва охириён дар суре чун ғунҷад?» Ва ба ҳашр имон надоранд. Ва ин навъе аз хизлон[3] аст. Ва мо имон дорем ба ҳар чи «Қуръони Маҷид» хабар дод ва русулу анбиё алайҳиму-с-салом хабар доданд.

## Сифати Ҷабраил алайҳи-с-салом

Аммо Ҷабраил малакест амин. Варо «Валии[4] анбиё» хонданд, ки ваҳй ба эшон расонад ва душманони анбиёро қаҳр кунад. Вайро «Руҳ-ул-қудус» гӯянд: ҳар ҷо бӯйи ӯ расад, ҳаёту зиндагӣ диҳад. Ҷойи вай «Сидрат-ул-мунтаҳо» аст. Ва ин «Сидра» дарахте аст, ки азамати вай кас надонад, магар Офаридгор. Пайғамбари мо (с) гуфт: «Ин дарахтро дидам, ҳар балге[5] чандон, ки дунёро бипӯшонад. Дар ҳар қасре дар биҳишт шохест аз сидра».

Чун Юсуф (а)-ро дар чоҳ афкананд, Ҷабраил бар Сидра буд. Ҳанӯз Юсуф ба миёни чоҳ нарасида буд, ки Ҷабраил аз Сидра масофати тирист[6] ҳазорсоларо биёмада буд ва вайро бигрифта. Офаридгор вайро ин қувват додааст ва дар ҳаққи вай гуфта: «Зи қувватин ъинда зи-л-Арши макин»[7](*(Ҷабраил) Нерӯмандест назди Соҳиби Арш, соҳибмақом аст*). Ҷанохе ба Машриқ дорад ва ҷанохе ба Мағриб.



---

[1] Мунодии амвот – нидокунандаи мурдагон
[2] Абулмунофих – дамандаи сур
[3] Хизлон – зиёнкорӣ
[4] Валӣ – дӯст
[5] Балг- барг
[6] Тирист – сесад
[7] Сураи Таквир ояти 20

Ва чун Офаридгор ба қавми Лут хашм гирифт, Ҷабраилро бифиристод ва ҳафт шаҳристони қавми Лут бардошт аз қаъри замин ва бар миёни осмон муаллақ бидошт, то ба ҷойе, ки овози хурӯс ва овози сагон малоика бишниданд ва онро баргардонид ва пас санге бар сари эшон биборонид.

Ин миқдор аз азамати Ҷабраил гуфта омад.

## Зикри Микоил алайҳи-с-салом

Аммо Микоил фариштаест муқарраб ва муборак. Ҷуз ба раҳмат нузул накунад. Вайро «Қосими арзоқ»[1] хонанд, ки мувакқал аст ба рӯзии бандагон. Вайро «Ваззони қисмат» хонанд, ки обҳои дарё ва қатраҳои борон вазн кунад. Ва дар осмонҳо вайро «Абулғаноим» ва «Абдурразоқ» хонанд ва дар замин «Зулаёдӣ» ва «Микоил» хонанд.



Бидон, ки ҷуҳудон аз Пайғамбари мо (с) пурсиданд, ки «Соҳиби ту аз малоика кист ?» Гуфт: «Ҷабраил».

Гуфтанд: «Агар соҳиби ту Микоил будӣ, мо ба ту имон меовардем, ки Ҷабраил ҳамеша душмани мо буд ва аз Микоил хеҷ бад ба мо нарасид».

Офаридгор ин оят фиристод: «Қул ман кона ъадуван лиҷибрила фаннаҳу назалаҳ»[2]. Маънӣ он аст, ки «Шумо чаро Ҷабраилро душман доред, ки Ҷабраил ҳар чи кард, ба ҳукми ман кард ва Микоил ҳар чи кунад, ба фармони ман кунад».

## Зикри Азроил алайҳи-с-салом

Аммо Малак-ул-мавт малаке аст азим. Ба фармони Худо ҷонҳоро қабз кунад. Вайро «Ҳодими лаззот»[3] ва «Мухарриби дуру қусур»[4] хонанд. Ва номи вай «Азроил» ва кунияти вай «Абулбақо», «Абӯяҳё», «Абдулқаҳҳор» ва «Омир-ул-қубур». Ва Малак-ул-мавт бар ҳеҷ малик раҳмат накунад ва бар ҳеҷ тифл набахшояд. Ҳар ҷо, ки рафт, то ҷон наситонад, бознагардад.

---

[1] Қосими арзоқ – тақсимкунандаи ризқҳо

[2] Сураи Бақара, ояти 97

[3] Ҳодим–ул–лазот – азбайнбарандаи лаззатҳо

[4] Мухарриб–уд–дур ва қусур – вайронкунандаи хонаҳо ва қасрҳо

## Ҳикоят

Овардаанд, ки Сулаймон алайҳи-с-салом ҳар рӯз Малак-ул-мавт ба ҳазрати[1] вай омадӣ ва болои сари вай биистодӣ то чоштгоҳ, он гаҳ бозгаштӣ. Ва Сулаймонро рафиқе буд. Рӯзе Малак-ул-мавт дар вай нигаҳ кард, мард битарсид. Сулаймонро гуфт: «Ман аз ин фаришта метарсам. Маро ба бод супор, то маро аз замини Форс ба замини Ҳиндустон барад»!

Сулаймон бодро фармуд, то вайро бардошту бурд то замини Ҳиндустон ва ӯро ба буни дарахте бигзошт.

Рӯзи дигар Малак-ул-мавт дар пеши Сулаймон омад. Сулаймон гуфт: «Эй фаришта, маро рафиқе буд, аз ту битарсид, аз ман дархост, то вайро ба бод супурдам ва вайро бибурд то ба замини Ҳиндустон. Чаро рафиқони маро тарсонӣ?»



Гуфт: «Ё расулаллоҳ, дирӯз Худои таоло маро фармуд, ки ҷони вай биситон дар сарзамини Ҳиндустон, дар зери фалон дарахт. Ман вайро дидам пеши ту дар вилояти Истахр. Дар вай нигаҳ кардам ва гуфтам ба рӯзгори дароз тавонад ба Ҳиндустон рафтан. Имрӯз вайро он ҷо дидам, дар зери дарахт нишаста. Ин соат ҷони вай қабз кардам».

Мақсуд он аст, ки ин Малак-ул-мавт фариштаи азим аст ва ҳамаро фироқи ҷон бичашонад ва аз ҳама кас ҷон биситонад. Ва Офаридгор вайро қуввате додааст, то ҷони заминиёну осмониён ва машриқиёну мағрибиён меситонад. Ва ҳамаи олам пеши вай чун табақе ниҳодааст ва дасти вай ба ҳамаи атрофи олам мерасад.

**Хабар.** Дар хабар аст, ки Малак-ул-мавт истодааст ва пеши вай дарахте, ба адади ҳар ҷонваре бар он балге[2], бар ҳар яке номи шахсе набишта. Ҳар гаҳ балг зард гардад, ҳарбае[3] дорад, бар он занад, балг фурӯ афтад, мард ҷон бидиҳад.

Ин миқдор гуфта омад. Ва занодиқа ба ин имон надоранд. Ва мо ба ҳукми он, ки «Қуръон» ба он нотиқ аст ва «Қуръон» имоми аҳли ислом аст, ҷуз ба он эътимод накунем ва тобеи «Қуръон» бошем. Ва

[1] Ҳазрати – ҳузури, дидори
[2] Балге- барге
[3] Ҳарба- найза

ҳарчанд сифати малоика ва адади рӯҳониён кас надонад, магар Офаридгор, лиқавлиҳи: «Ва мо яъламу ҷунуда раббика илло ҳува»[1] (*Ва лашкари Парвардигоратро ба ҷуз ӯ касе надонад*).

Ва мо баъд аз ин ёд кунем бобе дар сифати рӯҳониён ва он бар ду мартаба аст: мартабаи аввал аз китобу ахбор, мартабаи дувум аз ақовили ҳукамо, то ҳар дуро дарёфта бошӣ ва бидонӣ, ки замине бо касофат ва дарёҳову кӯҳҳо ва ҳаворо бе суккон наёфариданд, то дар об баҳриёнанд, дар кӯҳҳо сибоанд[2], дар биёбон вуҳушанд[3], дар ҳаво туюранд[4]. Пас осмонҳо ба ин латофат чаро бе суккон бувад ва холӣ бувад? Ин аз ақл дур бувад.

## Сифати малоика ва рӯҳониён

Бидон, ки малоика ҷумуанд[5] ва аҷнос[6]: баъзе ҳафазаанд[7] аз они самовот, бо қувват ва бо шавкат ва бо оташ, ки раҷми шайтон кунанд ва баъзе аз баҳри азобанд ва баъзе аз баҳри раҳмат. Ва ҳар якеро дараҷа ва мақоме. Чунон ки Ҷабраилро мақоми Сидрат-ул-мунтаҳост ва Исрофилро мақоми зери Арш аст. Ва Ҷабраил ба боло нигарад, Исрофилро чун ситора бинад аз дурӣ.

**Хабар.** Ва Пайғамбар (с) гуфт, ки рӯзе Ҷабраил пеши ман ҳозир буд, битарсид ва бас кӯчак шуд аз тарс ва мекоҳид, то чандон шуд, ки адасе[8]. Пурсидам, ки «Туро чӣ расид?»

Гуфт: «Исрофил нузул кард, ман битарсидам».

Ва дар ҳадиси дигар меояд, ки Исрофил дар зери Арш истодааст, тоҷе бар сар, ки ҳазор рукн дорад, бар ҳар рукне маноре, бар ҳар яке малаке, ки азамати он Офаридгор донад.

**Хабар.** Дар хабаре дигар ояд, ки Худоро малаке аст нимаи болои вай аз барф офарида ва нимаи зер аз оташ офарида.

**Хабар.** Дар хабари дигар ояд, ки дар Фирдавс духтаронанд, ки нимаи боло аз варди[9] сурх офарида аст ва нимаи зер аз варди сапед, хоссаи пайғамбарон анд ва он касро, ки намози одина кунад. Ва ин духтарон дар Фирдавсанд ва Фирдавс дар зери Арш аст. Қола-н-набию сала-л-лоҳу ъалайҳи ва-с-саллам: «Изо саалтуиму-л-ллоҳа-л-ҷанната фасалуҳу-л-фирдавс» (*Паёмбар, дуруду раҳмати Худо бар ӯ*

---

[1] Сураи Муддасир, ояти 31
[2] Сибоъ – даррандагон
[3] Вуҳуш – ҳайвонҳои ваҳшӣ
[4] Туюр – парандагон
[5] Ҷумӯъ – гурӯҳҳо
[6] Аҷнос – навъҳо
[7] Ҳафаза – нигаҳбонон
[8] Адас – наск
[9] Вард – садбарг

*бод гуфт: Агар аз Худо ҷаннат талаб кардед, пас аз ӯ Фирдавсро талаб кунед*).

Ин миқдор гуфта омад аз мазҳаби аҳли ҳадис бар сабили[1] ихтисор. Ва мо ёд кунем аќовили[2] ҳукамои[3] салаф[4] дар малоика ва мавозеи эшон, то бехабар набошӣ.

## Фасл

Бидон, ки аҳли ислом бар онанд, ки биҳишт бар осмони чаҳорум аст ва Фирдавс зери Арш аст. Ва ҳукамо бар онанд, ки ҳар ду қутби ҷанубӣ ва шимолӣ ҷойи малоика аст ва эшон малоикаро «арвоҳ» ва «рӯҳонӣ» хондаанд. Ва қутби ҷанубӣ дучандон аст, ки шимолӣ, зеро ки убури Офтоб бар қутби ҷанубӣ аст. Ва қавме қутби ҷанубӣ бинанд ва қавме ҳар дуро бинанд ва он ду олам аст. Онро «дор-ул-ҷинон» гӯянд ва даҳриён онро «дор-ул-хулд» гӯянд ва мо дор-ул-хулдро «Фирдавс» гӯем.

## Хосияти қутб

Ва мо хосияти ҳар ду қутб бигӯем, он гаҳ ҳоли сокинони вай бигӯем, аз қавли ҳукамо ва табоиён.

Гӯянд, ки ҳар ҳайвони мода, ки валодат[5] бар вай саъб[6] шавад, дар қутби ҷанубӣ нигарад ё дар Суҳайл, ки гирди вай мегардад, ҳоле бизояд. Ва гӯянд, ки ҳар шутуре чашм ба Суҳайл зад, ҳоле бимирад. Аммо бар қутби шимолӣ ҳафт ситора бар гирди вай мегардад, онро «Дубби асғар» гӯянд. Ҳар одаме, ки дар чашми вай рамад[7] бувад ё ҷараб[8], дар он бингарад, он иллат зоил[9] шавад. Ва дар китоби «Бобул» хондам, ки он ки иллатие дар чашм дорад ва дар вақти он ки ду соат биравад аз ғуруби Офтоб баробари қутб бошад ва мили симин[10] дар гулоби холис занад ва дар чашм кашаду гӯяд: «Ё аҳл-ал-қутб-иш-шимолӣ, сал-ал-лоҳа офияти» (*Эй аҳли қутби шимолӣ аз Худо барои ман шифо талаб кунед*). Ва дар қутб нигарад, аз шаби якшанбе то шаби якшанбеи дигар иллат зоил гардад. Ва дар китоби «Сувари фалакӣ» овардаанд, ки агар соҳиби яраќон[11] дар қутби шимолӣ нигарад ва дасти рост бар сари ҷигар ниҳад ва дасти чап ба қутби шимолӣ кашаду гӯяд: «Ё нури Худо, ҷигари маро шифо хоҳ аз Офаридгор» ва аз шаби одина

---

[1] Сабил- роҳ, равиш
[2] Аковил – гуфтаҳо, суханон
[3] Ҳукамо – ҳакимон, донишмандон
[4] Салаф – гузашта, пешин
[5] Валодат –таваллуд
[6] Саъб – душвор
[7] Рамад – илтиҳоби пардаи чашм, офталмия
[8] Ҷараб – гарӣ, калӣ, шукуфаи мӯйхӯрак
[9] Зоил – нест
[10] Симин – нуқрагин
[11] Ярақон – зардпарвин

то шаби одина чунин кунад, яроқон аз вай зоил гардад ва ҷигари вай ба ҳадди эътидол бозояд. Ва дар китоби «Табойиъ» хондаам аз они ҳиндувон, ки шеру юз ва бабр чун бемор шаванд, дар қутби шимолӣ нигаранд, шифо ёбанд. Ва ин суханҳо бад-он монад, ки Пайғамбар алайҳи-с-салом гуфт: «Анназару ила-с-самои ъибодатун ва-н-назару ила-л-каъбати ъибодатун» (*Назар кардан ба осмон ибодат аст ва назар кардан ба Каъба ибодат аст*) ва мувофиқате дорад бо ин оят: «Авалам янзуру фи малакути-с-самовоти ва-л-арз…»[1] (*Оё ба малакути осмонҳо ва замин нанигаристаанд…?).*

## Ҳикоят

Ва дар китоби мутақаддимон[2] дидаам, ки шери мода чун обистан шавад, се рӯз бехуд гардад ва ҳеҷ нахӯрад, пас қасди наҳре кунад ё чашмаи об ва дар он истад, то нимаи соқ ва дар қутби шимол менигарад, се рӯз назояд, аз он бало бираҳад. Ва бештар хавоси қутби шимолӣ шифои чашм аст, хосса назар дар Суҳайл ва Қалб-ул-ақраб ва Қалб-ул-асад. Ва ин пеши уқало ғариб набошад, ки агар дар сабзӣ нигоҳ кардан дар басар[3] афзояд, дар кавокиби олия[4] ва анвори[5] фалакӣ нигаҳ кардан агар дар нур афзояд, аз қудрати Офаридгор бадеъ[6] набошад.

Ин миқдор аз гуфтори мутақаддимон[7] ёд кардем. Ва мо баъд аз ин ёд кунем сурати чанд рӯҳонӣ, ки бар қутбҳоанд, аз қавли ҳукамо, то аз он бехабар набошӣ.

## Фасл

Бидон, ки мазҳаби аҳли суннат он аст, ки қутбҳо ва афлок ва аҷроми олия[8] аз бахри фано офарид ва боқӣ ҷуз Офаридгор нест. Ва мазҳаби даҳриён он аст, ки малоика ва афлок боқиянд ва гӯянд, ки ҳаёкили олия[9] ва рӯҳониён ҳаёти зотӣ доранд, ба хилофи аҳли замин, ки ҳама мавотанд[10] ва ҷавоҳиру аҷсоми ин олам фоит[11] аст ва он ки зинда аст, дар вай араз[12] аст ва дар он дохил аст ва маргу фано дар он ҷумла нофиз[13] аст.

---

[1] Сураи Аъроф, қисмате аз ояти 185
[2] Мутақаддимон– пешиниён
[3] Басар– биноӣ
[4] Кавокиби олия – сайёраҳои баланд
[5] Анвор – нурҳо, рӯшаниҳо
[6] Бадеъ – дур, номумкин
[7] Мутақаддимон – пешиниён
[8] Аҷроми олия – ҷирмҳои осмонӣ
[9] Ҳаёкили олия – ҷирмҳои осмонӣ
[10]Мавотанд – мирандаанд
[11] Фоит – нестшаванда
[12] Араз – қоим ба ғайр
[13] Нофиз– амалишаванда

**Ҷавоб.** Гӯем он чи гуфтанд, ки малоика арвоҳанд, мусаллам[1] дорем ва он ки гӯянд боқианд бо аҷроми улвӣ, мусаллам надорем ва гӯем онро охире аст ва заволе бошад ва он чи боқӣ монад, дор-ул-хулд бо ҳур-ул-ъин, бақои он Офаридгор диҳад, на аз зоти хеш боқӣ монанд, мусаллам дорем.



Ва чиҳил ҳазор малакро сурат кардаанд ва муаззимон[2] бар он ҳукмҳо кунанд. Ва гӯянд малаке буд номи вай Машроил, суратҳоро табоҳ кард, магар чанд хатмро[3], ки муаззимон ба кор доранд.

**Сифати рӯҳонӣ.** Ва гӯянд бар қутб рӯҳониест ба сурати одамӣ ва ду дасти шер дорад ва ду ҷаноҳи[4] азим ва нимаи зерин ба Моҳӣ монанд, дунболи ӯ душох ҳамеша гирди қутб мегардад. Ҳар ки ин сурат ба нуҳос[5] кунад холис ва соҳиби лақва[6] дар он нигарад, рӯйи ӯ ба эътидол бозояд.

Ва дар зери қутби шимолӣ кӯҳест, онро ба забони ҳиндӣ «Баб-рун» хонанд ва ба тозӣ «Қуббат-ул-арз», ҷойи рӯҳониён аст ва рӯҳониён бар сари он кӯҳ бошанд ва аҳли Ҳиндро дар васфи эшон ҳикоёт аст.

Бидон, ки малоика баъзе шарифтаранд аз баъзе ва баъзе ба латофат ба ҳаддеанд, ки рӯҳонӣ бингарад, рӯҳониро дарнаёбад аз латофати вай. Эшонро «рӯҳониёт-ур-рӯҳония» хондаанд ва «ҷин-ул-Фирдавс». Ва баъзеро қувват аст, ки худро бинамояд ба он сурат, ки хоҳад, ки эшон ба сафои ҳавоанд, ки ҳаво ҷисми белавн[7] аст, валекин лавнро қабул кунад, чунон ки шуои Офтоб қабул кунад, сапед намояд ва зилл-ул-арз қабул кунад, сиёҳ намояд.

Ва рӯҳонӣ худро бинамояд чунон ки хоҳад, ба фармони Офаридгор. Ва аз ин аст, ки Малак-ул-мавт суадоро[8] рӯй намояд накӯ ва хуб ва ашқиёро[9] рӯй намояд саҳмнок ва мункар.

---

[1] Мусаллам – қабул
[2] Муаззим– ҷодугар
[3] Хатм- муҳр
[4] Ҷаноҳ – қанот
[5] Нуҳос– мис
[6] Лақва– каҷшавии даҳон, фалаҷи асаби рӯй
[7] Белавн- беранг
[8] Суадо – хушбахтон
[9] Ашқиё – бадбахтон

Ва дар Кутуб-ус-сувар омадааст, ки ба манзараи қутби ҷанубӣ малаке аст бар сурати одамӣ, рӯйи фарох дорад ва тани вай монанди тани фил аст, ду ҷаноҳи[1] бузург дорад, ҳамеша парад ва ором нагирад.



Агар аз гили ҷар[2] сурате кунанд бар ин мисол ва дар оташ пухта кунанд ва онро ба мидод[3] нуқат-нуқат кунанд ва дар киштӣ банданд, чун киштӣ бимонад, марди мусин[4] бархезад ва ин сурат бар канор гирад, баробари қутби ҷанубӣ бидорад, ҳоле киштӣ равон шавад.

Ин миқдор гуфта омад ва хавос ва маониро, ки ҳодис шавад[5], ҳудуси вай ба фармони Офаридгор бувад. Ва дар ҳар чизе аз махлуқот ҳикмате аст, хосса дар суратҳо, ки дар он асарҳои азим бувад. Ва ҳарчанд ки наҳӣ[6] аст, то шахсе ногоҳ сурате бинад неку, хуррам гардад ва агар сурати аждаҳо бинад ё мор, ҳавле[7] ба дили вай расад. Ва дар ҳар чи менигарем аз олам, ҳама сурат аст, аз кавокибу афлок ва Моҳу Офтоб. Ва ҳукамо ҳаёкил[8] ва суратҳо ба газоф наниҳодаанд.

Гӯянд, ки бар Кӯҳи Қоф малакест сари вай монанди сари юз аст, гардани дароз дорад ва ҷаноҳҳои азим ва дар зери ин ҷаноҳҳо болҳои кӯчак дорад, ҳар гаҳ, ки хоҳад, ки наздик парад, ба ҷаноҳҳои кӯчак парад ва ҳар гаҳ хоҳад, ки дур парад, ҷаноҳҳои азим бигушояд. Ҳар ки ин сурат бикунад аз гил ва дар вилояте, ки сибои зироре[9] бошад аз шеру паланг ва гург, ба сари баландӣ ниҳад, сибоъ аз он ҷо дур шавад ҳафтсад араш[10], то ба ҳадде, ки сагон низ реҳлат кунанд.

Ин миқдор гуфта омад. Ва-л-уҳдату ъала-р-ровӣ, ки бар ин вуқуф набошад ва бурҳоне қотеъ набувад, аммо гуфта шуд, то китоб аз ин маънӣ холӣ набувад.

---

[1] Ҷаноҳ – қанот
[2] Ҷар– кулол
[3] Мидод – ранг
[4] Мусин– кӯҳансол
[5] Ҳодис шавад– ба вақӯъ ояд
[6] Наҳй – мамнуъ
[7] Ҳавл – тарс, ваҳм
[8] Хаёкил – ҳайкалҳо
[9] Сибои зирор – даррандагони зараррасон
[10] Араш– газ, аз оринҷ то нӯги ангуштон

## Боби якум
## Зикри қутби шимоливу ҷанубӣ ва сифати онҳо

### Фасл

Бидон, ки афлок муштамил аст бар қутби Шимол ва он дувоздаҳ қисмат аст ва баробари он, қутби Ҷануб ва ҳам дувоздаҳ қисмат аст. Дар миёни ин ду қутб, минтақат-ул-буруҷ, бар он дувоздаҳ бурҷ, ҳар бурҷе бар сурате чунон ки ёд карда ояд. Ва бидон, ки ҳукамо манозили қамар[1] ва буруҷи Офтоб ва адади солу Моҳ, ҳамаро бағояте бирасиданд ва дар он сухане набошад, модом ки аз худ ҳукме накунанд ва аҳком ба Офаридгор изофат кунанд, на ба таъсири кавокиб. Аммо он ки гӯянд бар қутбҳо чилу ҳашт суратанд ва берун аз он ҳазору бисту панҷ кавкаби биёбонӣ, ниме дар ҷониби шимолӣ аз курра ва баъзе дар нимаи дигар, ин маънӣ мусаллам[2] дорем. Аммо он чи гӯянд баъзе дар сурати одамианд, чунон ки Ҷавзо ва Ҷосӣ ва Ҳувво ва Мусалсал ва баъзе ба сурати ҳайвонанд, чунон ки Ҳамал ва Савр ва Саратон ва Ақраб ва Асад ва Ҳут ва баъзе ба сурати ҷимоданд, чунон ки Мизон ва Сунбула ва Иклил, аммо дигар ситораҳоро ёд накардаанд, ин ҷумла занниёт[3] аст. Ин кавокиб ҳаст, аммо ин суратҳо ба тақриб гӯянд.

### Фасл

Ва адади суратҳои шимолӣ аз қутб бисту як сурат гӯянд: Дубби асғар ва Дубби акбар ва Тиннин ва Қайфовус ва Уво ва ӯро Санноҷ меноманд ва Иклили шимолӣ ва он Фукка аст ва Ҷосӣ ва Салёқ ва он Насри воқеъ ва Насри тоир Даҷоҷа аст ва Зоту курсӣ ва Барсос ва он Ҳолимили раъси ғул ва Мумсику-л-аъна ва Ҳувво ва Мумсик-ул-ҳайя ва Ҳайят-ул-ҳувво ва Саҳм ва Уқоб ва он Насри тоир аст ва Дулфин ва Қитъат-ул-фарас ва ал-Фарас-ул-аъзам ва-л-Марат-ул-мусалсала ва ал-Мусаллас. Мунаҷҷимон гӯянд, ин суратҳо бар қутби шимолист ва бигӯянд, ки дар ҳар сурате чанд кавкаб аст. Ва мо ҳар яке дар боби хеш бигӯем, чунон ки дубро дар фасли ҳайвон бигӯем ва тининро дар боби мор ва аждарҳо ва ғуроб ва насрро дар боби мурғон ва мусаллам надорем, ки бар қутб, ки ҷойи қутб аст ва маҳалли малоика ва рӯҳонӣ аст, онро ҷойи хирс ва мор кунем. Аммо бар фалак вазъе бошад аз иҷтимои кавокиб, чунон ки Иклили шимолӣ ва он ҳашт кавкаб аст бар истидорат[4] ниҳода, баъзе онро Фукка хонанд, ки

---

[1] Қамар – моҳтоб
[2] Мусаллам – қабул
[3] Занниёт – гумонҳо
[4] Бар истидорат- ба шакри доира

мудаввар аст ва баъзе Қасъат-ул-масокин хонанд ва Қасъат-ул-айтом. Сабаб он ки салма дорад ва шикаст аст.

Ва барин қутб сурати дигар аст, онро Силёқ хонанд ва Синҷ хонанд ва он ёздаҳ кавкаб аст, омиён инро Асофӣ хонанд ва Насри воқеъ ва Синҷ ва Авз ва Муъзифа ва Сулаҳфот.

Шакли дигари онро Мусаллас хонанд ва он чаҳор кавкаб аст, дуро аз он Инсин хонанд.

Ва бидон, ки дар қутби ҷанубӣ понздаҳ сурат аст аз қавли мунаҷҷимон Қайтис ва Ҷабо ва Наҳр ва Арнаб ва ал-Калб ва ал-Калбу-л-муқаддам ва Сафина ва Шуҷоъ ва Ботия ва Ғуроб ва Қантус ва ас-Сабъ ва ал-Миҷмар ва ал-Иклил-ул-ҷанубӣ ва ал-Ҳуту-ул-ҷанубӣ ва мо раво надорем, ки зикри ин сувар ин ҷо ёд кунем, ки қутби Ҷануб маҳалли малоика аст, на ҷойи калб ва арнаб. Аммо вазъе ва иҷтимое аз кавокиб, ки Офаридгор ниҳод, мункир набошем, чунонки вазъи Ботия ва онро Маълаф хонанд ва он ҳафт кавкаб аст ва Миҷмара он ҳафт кавкаб аст ва Иклил, ки онро Қубба хонанд сенздаҳ кавкаб аст.

Ва боқӣ суварро[1] ёд накардем, ки ба итноб[2] мекашид ҳамчун сурати Қантурас маа-с-сабъ[3] ва он сурати одамӣ аст то ноф ва аз ноф сурати аспе рӯй дар Машриқ ва дунболи ӯ дар Мағриб.

Кавокиби одамӣ сиву шаш аст бо добба ва аз пеши вай сабъе кавокиб он ҳаждаҳ, араб кавокиби Қантурас ва сабъ Шаморих хонанд ва ҳаззор ва он бар қутби ҷануб аст. Ва ё сурати сафина, ки бар қутби Ҷануб сурати сафинаест чиҳил кавкаб аст ва кавкабест азим бар тараф аст онро Суҳайр гӯянд ростӣ ва дигаронро Суҳайли ҳаззор хонанд ва Суҳайр ваъан ва Суҳайл ва Махлаф. Ва Суҳайл дар билоде[4] бувад, ки арзи вай сиву ҳашт дараҷа бувад.

Ва агар пурсанд, ки «ин олами хок олами сувар аст ва дар аҳди қадим, суратҳо кардаанд ва буют-ун-нирон[5] ва савмааҳо аз сувар[6] ва тамосил[7] холӣ набуд ва мулукони собиқ ва лоҳиқ[8] суратҳо кардаанд аз шеру фил ва бар сари аламҳо[9] насб карда, чӣ ҳикмат, ки Пайғамбар(с) наҳй кард ва гуфт: «Инна ашадд-ан-носи азобан явма-л-қиёмат-ил-мусаввирун?»[10] (*Ҳамоно сахттарин азоб рӯзи қиёмат барои рассомон аст*). Гӯем ба ҳукми он ки тасвир ва иншо кори

---

[1] Сувар- суратҳо
[2] Итноб- дарозо
[3] Маа-с-сабъ- ҳамроҳи ҳафт
[4] Билод – сарзамин
[5] Буюут–ун–нирон – оташкада, оташхона
[6] Сувар–суратҳо
[7] Тамосил – тимсолҳо, ҳайкалҳо
[8] Лоҳиқ – баъдӣ
[9] Аламҳо – парчамҳо
[10] Бо ривояти Ибни Моҷа, дуо: 10

Офаридгор аст, на кори махлуқ. Пас одамӣ чун сурати ҳайвоне кунад, осим[1] бувад, ки сурат кардан лоиқи он бувад, ки ҳаракот тавонад додан. Чун муҳаррики[2] суратҳо Офаридгор аст, касро нарасад, ки сурат кунад ва агар кунад осим ва маъхуз[3] шавад. Пас чун сурат кардан манҳо[4] аст, сурат парастидан чун манҳо набувад? Ва мо баъд аз ин ёд кунем аҷоиби афлоки олия.

## Боби дуюм
## Дар аҷоиби махлуқоти осмонӣ ва фалакҳо

Қола-л-лоҳу таоло: «Ва банайно фавқакум сабъан шидодан». Маънӣ он аст, ки ман Худоям, ки аз ҳафт осмон муҳкам болои шумо бидоштам. Ва гуфт: «Халақа-с-самовоти ва-л-арза би-л-ҳақ». Яъне ба ҳикмат офаридем на ба газоф. Ва бидон, ки Офаридгор осмонҳоро шигифт офарид, аз бухори об ва заминҳо аз кафи об ва кӯҳҳоро аз мавҷи об ва ин қавле дуруст аст. Ва баъзе аз қиссагӯёни муқаллада[5] гӯянд осмони аввал аз зар офарид, дувум аз сим, сеюм аз ёқут ва мешумуранд аз ин ҷинс. Ва мунаҷҷимон ва табоеиён[6] бар онанд, ки ҳафт осмон мегардад ба тезӣ, чунон ки ҳоссаи басар дар натавонад ёфтан ва масал зананд тезии вайро ба даврони гудохтани зару сим, ки дар ҳоли завабон[7] суфлӣ[8] ва улвӣ[9], ба суръате, ки пиндорӣ, истодааст.

Каъб-ул-аҳбор рӯзе гуфт, ки «Ҳафт фалак бар қутби хеш мегардад».

Абдуллоҳ ибни Аббос бишнид, гуфт: «Каъб ҳанӯз мазҳаби ҷуҳудӣ дорад ва мегӯяд фалак мегардад».

Каъб гуфт: «Чун гӯям».

Гуфт: «Он чӣ Офаридгор гуфт, ки: «Инна-л-лоҳа юмсику-с-самовоти ва-л-арза ан тазуло ва лаин золато ин амзакаҳумо мин аҳадин мин баъдиҳи». Яъне, «Он аст, ки осмонҳо ва заминҳо ман дорам, то аз ҷойгоҳ бинагардад. Ва агар аз ҷойгоҳ биравад, кист, ки онро нигаҳ дорад ҷуз аз Худо?» «Ва ту, ки Каъбӣ, мегӯӣ, ки фалак мегардад.» Ва Ибни Аббос ин сухан написандид.

Ин аст мазҳаби аҳли ҳадис ва аз ин дар нагузарад. Ва мо баъд аз ин ақовили[10] ҳукамо[11] дар он бигӯем, то огоҳ бошӣ. Аз он ки мо ин

---

[1] Осим – гунаҳкор
[2] Муҳаррик – ҳаракатдиҳанда
[3] Маъхуз – гирифтор
[4] Манҳо – мамнуъ
[5] Муқаллада – тақлидгар
[6] Табоеиён– толеъшиносон
[7] Завабон– обшудан
[8] Улвӣ – поёнӣ
[9] Улвӣ– болоӣ
[10] Ақвол – гуфтаҳо, суханон
[11] Ҳукамо– ҳакимон, донишмандон

китобро ном кардем «Ҷоми гетинамой», то туро маълум шавад, ки ҳар гурӯҳе чӣ мазҳаб доранд.

## Дар сифати осмон ва офариниши он

Бидон, ки ҳукамо гӯянд дар моҳияти осмон ва кас надонад, ки чист. Агар фалак аз об будӣ, қасд кардӣ ба зер, агар аз бод будӣ, ба ҳаво даромехтӣ, агар аз хок будӣ, қасди хок кардӣ, агар аз оташ будӣ, ҳамранги Офтоб будӣ. Пас илми он Офаридгор донад, ки чист. Ва гӯянд, ки фалак унсури хомис[1] аст ва кӯчактарин фалакҳо фалаки Қамар[2] аст, ки ба мо наздиктар аст, дувум фалаки Уторид, сеюм фалаки Зуҳра, чаҳорум фалаки Офтоб, панҷум фалаки Миррих, шашум фалаки Муштарӣ, ҳафтум фалаки Зуҳал. Ва болои ин ҳама, фалак-ул-буруҷ[3] аст, ки дигар кавокиби собита[4] бар онанд ва ҷуз аз ин ҳафт ситора, раванда нест.

Аммо ҳиндувон гӯянд, ки фалак асли ҳама аст ва онро «Браҳмонд» хонанд ва «фалаки атлас» гӯянд ва онро парастанд ва гӯянд «Халқе намебинам азимтар аз ин. Агар Офтоб аст, бар он чанд қурсе намояд. Агар олами ҳаво ва бод аст, дар ҷавфи[5] вай маҳсуранд[6]. Агар олам аст, дар миёни вай чун нуқтаи паргор аст». Аз ин қиёс фалак-параст шудаанд. Ва гӯянд: «Аҷроми самовӣ[7] гирданд ва мудавваршакл. Ва мудаввар аз офоти каср[8] эминтар бувад аз мусаллас[9] ва мураббаъ[10]». Ва ин хизлон[11]эшонро ҳосил шуд аз ҳиммати қосир[12] ва аз роҳи қиёс, на аз китобе нотиқ ва ҳуҷҷате боҳир[13].

### Фасл

Бидон, ки даҳриро[14] чашм бар фалак омад ва бузургтар аз вай ҳайкал надид ва аз Фалакофарин хабар надошт. Ва чашми мо аз фалак он қадар натавонад дид, ки чашми пашае бинад аз андоми филе.

Ва дар масал ояд, ки ҷамоате аз паша бирафтанд, то филро бинанд. Яке бар сари фил нишаст ва яке бар пояш нишаст ва яке бар

---

[1] Хомис – панҷум
[2] Қамар– моҳтоб
[3] Фалак–ул–буруҷ– фалаки бурҷҳо
[4] Кавокиби собита – сайёраҳои беҳаракат
[5] Ҷавф – ковокӣ
[6] Маҳсур– иҳоташуда
[7] Аҷроми осмонӣ – ҷирмҳои осмонӣ
[8] Каср – шикастан
[9] Мусаллас – секунҷа
[10] Мураббаъ– чоркунҷа
[11]Хизлон– зиён
[12] Қосир – кӯтоҳ, паст
[13] Боҳир – устувор
[14] Даҳрӣ– бедин, (атеист)

хартум ва яке бар гӯшаш. Пас, бозгардиданд. Пашае пурсид, ки «фил чӣ гуна дидед?»

Он ки бар пой нишаста буд, гуфт: «Фил ба амуде[1] монад».

Ва он ки бар хартум нишаста буд, гуфт: «Фил ба аждарҳо монад».

Ва он ки ба сар нишаста буд, гуфт: «Фил ба кӯҳе монад».

Ва он ки ба гӯш нишаста буд гуфт: «Ба гилеме монад».

Чашми ҳар яке он чи дид, беш аз он огаҳ нашуд ва аз он миқдор, ки дид, бозгуфт.

Ва масали мо дар зери ин фалак чунон аст, ки мӯрчае дар сарои малике, аз он сӯлох е[2] ё тоқе тавонад дид, пиндорад, ки ҳамаи олам он тоқ аст, на аз сарой хабар дорад ва на аз маҳаллат, на аз шаҳр, фа кайфа[3] аз иқлим[4] ва кишвари он. Пас ҷамоати кутоҳдида, ки худро аз ҷумлаи ҳукамо донанд, дидае яке бар Офтоб омад, вайро парастидан гирифт, дидаи дигаре бар фалак омад, онро маъбуд кард ва роҳи беш намебурд ва аз он ғофил монд, ки Офаридгор рабб-ул-оламин аст, ҳаждаҳ ҳазор олам офарид, яке ин аст, ки Офтоб дар он мегардад ва ҳафдаҳ ҳазор хориҷи ин олам аст ва ҷумларо сонеъ[5] Офаридгор аст.

Ва гӯянд аъробие дар саҳро мерафт. Яке пурсид вайро, ки «Ба чӣ донӣ, ки оламро сонеъ аст?»

Аъробӣ дарнигарист, саҳрое дид, саргини шутур афганда. Гуфт: «Ал-баъру тадуллу ъала-л-баъири ва осор-ул-ақдоми тадуллу ъала-л-масири фаҳйкал-ул-ъулвийи биҳозиҳи-л-латофати ва марказу-с-суфлйи биҳозиҳи-л-касофа ва мо тадуллулони ъала-с-сониъи-л-хабир?» Яъне ки нишони қадам бар замин далел бувад бар рафтори марде ва пишк[6] далел бувад бар вуҷуди шутур. Осмони ба ин баландӣ ва замини ба ин пастӣ чӣ гуна пайдо шуданд бе сонее?

Бидон, ки фалак ба ин ҳама бузургӣ ва баландӣ, мутаноҳист[7], ки замин маҳсур[8] аст дар ҷавфи[9] фалак. Ва агар фалак дар миёни чизе дигар аст, он фарохтар аз ин бошад, лоҷарам[10] мутаноҳӣ бувад.

**Масъала.**Агар пурсанд: «Аз он сӯйи фалак чист», гӯем оламҳои дигар аст, ки илми Борӣ ба он расад, ки муҳол бувад, ки дар саҳрои азим худ як гиёҳ бувад ва ҳамчунон муҳол бувад, ки дар мамлакати Офаридгор худ як олам бувад ва худро «Рабб-ул-оламин» хонад.

---

[1] Амуд- сутун
[2] Сӯлох – сурох
[3] Фа кайфа– пас чӣ гуна
[4] Иқлим – минтақа
[5] Сонеъ– холиқ
[6] Пишк- саргин
[7] Мутаноҳист – тамомшаванда
[8] Маҳсур – иҳоташуда
[9] Ҷаф – ковокӣ
[10] Лоҷарам– ногузир, ҳатман

Баъзе гӯянд, ки «Хориҷи фалак ва олам ҳеҷ оламе нест» ва пиндоранд, ки он чи дар ҳоссаи басари[1] эшон наояд, худ набошад».

Пас муҳол, ки оламҳо бисёр аст ва кисрат[2] ва қиллат[3] бар мутаноҳӣ афтад ва дуруст шуд, ки олам мутаноҳӣ аст.

## Фасл

Бидон мазҳаби аҳли Ислом он аст, ки фалак ҷамод[4] аст ва маҷбур ва мақҳур[5] аст ва мудаббир Худой аст, ки вайро ба қаҳр мегардонад ва дарозии даври вай аз қудрати комили Борӣ аст.

Баъзе гӯянд, ки «Фалак ҳайвон аст, ки мӯрча ва пашаро ҷон бувад. Ва Офаридгор хабар медиҳад: «Юсаббиҳу лаҳу-с-самовоти-с-сабъ». Яъне ки «Осмонҳо Худойро ба ягонагӣ хонанд» ва гӯянд ҳайвон аст». Ва дигар он, ки «Фалак мунир[6] ва баррoқ[7] аст ва дар вай асари зубул[8] ва мавот[9] нест. Далел он аст, ки ҳайвон аст». Ва баъзе гӯянд, ки «Осмонро ҳоссаи[10] самъ[11] ва басар[12] аст ва аз дигар ҳавос мустағнист[13]».

Ва ҳарчанд, ки ин ҷумла далели ҳаёт накунад, ки ҷавоҳир, аз лаълу ёқут, ҳама барроқанд ва мунираид ва ҷамоданд ва агар фалак ҳайвон будӣ, гардиши даврони вай мухталиф буд ё даварони вайро калолате[14] ва саомате[15] ҳосил шавад, то вайро ба сукун ҳоҷат афтодӣ. Пас, далел аст, ки ҷамод аст, вайро муҳаррике аст.

Бидон шариф на он аст, ки ҷон дорад, ки сагу магас ҷон доранд ва шариф нестанд. Ва ҳоли Офтобу кавокиб[16] ва афлок ҳам ин аст. Баъзе гӯянд аҳёанд[17] ва абадат-ул-кавокиб[18] ва мушрикон ба ин даъво ҳуҷҷат оваранд. Ва ба Туркистон, Муштариро «маъбуд» гӯянд ва онҳо, ки кавокибро «ҷамод» гӯянд, мункир бошанд. Ва гӯянд: «Зуҳра

---

[1] Ҳоссаи басар– ҳисси биноӣ
[2] Кисрат – бисёрӣ
[3] Қиллат – камӣ
[4] Ҷамод– беҷон
[5] Мақҳур – тобеъ
[6] Мунир – нурафшон
[7] Барроқ – дурахшон
[8] Зубул– бенуршавӣ
[9] Мавот – мурдан
[10] Ҳосса – ҳисёт
[11] Самъ- шунавоӣ
[12] Басар- биноӣ
[13] Мустағнист – бениёз аст
[14] Калолат – кундӣ, сустӣ
[15] Саомат – хастагӣ
[16] Кавокиб– сайёраҳо
[17] Аҳёанд – зиндаҳо
[18] Абадат–ул–кавокиб – сайёрапарастон

маъшуқаи Офтоб аст ва аз вай ҷудо нагардад» ва аз ин ҷинс хурофот гӯянд.

Ва аз Офаридгор мехоҳем, ки моро аз ин хизлон нигаҳ дорад. Ва мо фасле бигӯем дар тӯли аъмори аҷроми олия.

## Дар тӯли умри фалакҳо ва тафовути умрҳо

Бидон, ки офтобпарастон ва даҳриён чун диданд дарозии аъмори афлок ва сайёрот ва дар он тағайюре надиданд, онро парастидан гирифтанд. Бидон, ки тӯли аъмори афлок[1] ва найирот[2] далел накунад, ки муҷиби парастидан бошанд, ки Офаридгор гуфт: «Инна раббакум-ул-лази халақа-с-самовоти ва-л-арза фи ситати айёмин» (*Осмонҳо ба чаҳор рӯз офаридам ва заминҳо ба ду рӯз*). Ва дар хабар ояд, ки умр ва бақои олам бар ҳафт омад ниҳод: он рӯз, ки Пайғамбар (с) бизод шаш амад гузашта буд ва аз вақти зуҳури вай то охури-уз-замон як амад мондааст, он гаҳ оламро завол бувад.

Ва даҳриён[3] гӯянд, ки «Ин олам ҳамеша чунин буд ва чунин бимонад бо кавокиб». Ва баъзе гӯянд, ки «Умри олам чаҳор ҳазор-ҳазор-ҳазор-ҳазор ва тирист[4] ҳазор-ҳазор ва бист ҳазор-ҳазор сол аст». Ва агар чунин аст, ки эшон мегӯянд, ҳам маъдуд[5] аст ва маъдуд[6] мутаноҳӣ[7] бувад. Баъзе гӯянд: «Он чи рафт аз тӯфони Нӯҳ то валодати Пайғамбар (с) ва то ҳиҷрат кард аз Макка ба Мадина, се ҳазор сол ва ҳафтсаду бисту панҷ сол аст». Ва баршуморанд умрҳои дароз ва ваҳм афкананд, ки олам боқист. Гӯянд, ки «Аввалин рӯз, ки олам офарид, ҳафт ситораи сайёра дар аввали дақиқаи бурҷи Ҳамал буданд ва аз он вақт, бурҷ-бурҷ меравованд ба тафовути сайр, то ҷумла дар бурҷи Ҳут ҷамъ шуданд, он гаҳ дигарбора дар Ҳамал оянд». Ва гӯянд, ки «Ба ҳудуди Миср қалъае аст онро Ҳарамон гӯянд, бар дари вай набиштаанд, ки он рӯз, ки ин биноро карданд, Насри тоир ва Насри воқеъ дар бурҷи Саратон буданд. Ва акнун ба бурҷи Ҷадӣ расиданд. Ва ҳар бурҷе се дараҷа бувад ва ҳар дараҷае ба сад сол бибарад. Ту бубин, ки умри собита чанд бошад»! Аз ин ҷинс, аз аъмори олам ва синни кавокиб бозгӯянд.

Ва мо ин маъниро мусаллам[8] дорем, ки умрҳои дароз доранд, лекин мусаллам надорем, ки боқӣ хоҳанд монд. Ва фасли дигар бигӯем дар тафовути аъмор.

---

[1] Афлок – фалакҳо
[2] Найирот – ҷирмҳои нурафкан
[3] Даҳрӣ– бедин, (атеист)
[4] Тираст – сесад
[5] Маъдуд– шуморашаванда
[6] Маъдуд – шуморашаванда
[7] Мутаноҳӣ – тамомшаванда
[8] Мусаллам– қабул

**Тафовути аъмор.**[1] Бидон, ки умри Нӯҳ ҳазор сол буд, илло хамсина оман[2]. Ва умри Луқмон се ҳазор сол буд ва умри Ҷамшед нуҳсад сол буд ва гӯянд ҳафсад сол буд. Ва умри малики Лоҳун ҳафсад сол буд. Ва умри Заҳҳок ҳазор сол буд. Ва ин аъморҳо Офаридгор ба тафовут офарид ва ҷумла шарбати марг бичашиданд. Даҳрӣ дид, ки дар Офтобу кавокиб ва афлок зубуле[3] нест ва ҳамеша чунин ёфтанд барроқ[4] ва мунир[5] пиндоштанд, ки чунин бимонад ва надонистанд, ки дар аъмор тафовут аст. Ва умри каргас беш аз умри бат[6] ва боз аст. Ва умри батту боз пеш аз умри паша ва магас аст. Ва умри кайк ва паша чиҳил рӯз бувад.

## Ҳикоят

Каъб-ул-аҳбор гӯяд: «Умри паша се рӯз бувад, умри кайк панҷ рӯз бувад, умри магас чиҳил рӯз бувад, умри хунфусо[7] як сол бувад, умри варашон[8] сад сол бувад, умри фохта ҳаштод сол бувад, умри соми абрас[9] як сол бувад, умри кафтор панҷоҳ сол бувад, умри хар чиҳил сол, умри астар[10] панҷоҳ сол, умри фил ҳафтод сол, умри калоғ[11] ҳазор сол, умри каргас ҳафсад сол, умри уқоб ҳазор сол, умри паланг тираст[12] сол, умри шер ва юз сад сол, умри мор шаш ҳазор сол».

Бидон, ки умри дарахти гандум як моҳ бувад, умри дарахти балут ва ҷавз[13] тираст сол, умри дарахти зайтун се ҳазор сол. Ва гӯянд ба Фаластин дарахти зайтун мондааст аз аҳди Юнон (Ва Юнон пеш аз румиён буданд). Пас агар дарахти кадуро қиёс кунанд бо дарахти сарв ва шамшод, бидонанд, ки дар аъмор тафовут бувад. Пас агар умри афлок[14] ва кавокиб[15] дароз бувад, далели он накунад, ки боқӣ бошад, ки ҳамаро охире ва ниҳояте бошад.

---

[1] Аъмор – умрҳо
[2] Илло хамсина оман – ба ҷуз панҷоҳ сол
[3] Зубул–бенуршавӣ
[4] Баррoқ – дурахшон
[5] Мунир – нурафшон
[6] Бат – мурғобӣ
[7] Хунфусо– гамбусаки саргинғелон
[8] Варашон– кабӯтари ёбоӣ
[9] Соми абрас– буқаламун
[10] Астар–хачир
[11] Калоғ– зоғ
[12] Тираст – сесад
[13] Ҷавз – чормағз
[14] Афлок – фалакҳо
[15] Кавокиб – сайёраҳо

## Ҳикоят

Гӯянд дар вилояти Ҳинд, шахсе буд дарозумр ва аз ҳазор сол ва бештар хабарҳо медод ва ҳиндувон вайро мувақкар[1] ва муҳтарам доштандӣ. Ва бар кӯҳе буд олӣ. Пайкаре саҳмгин[2] ва қомате баланд. Ва мулукон[3] ба зиёрати вай омадандӣ. Ва эшонро муҷоҳадаҳо[4] фармудӣ азим. Ва аз ҷумлаи таклифи вай он будӣ, ки ҳиндуро гуфтӣ: «Худро бисӯзон» ҳоле худро ба оташ андохтӣ.

Рӯзгори дароз бигузашт. Ин қисса бо Маъмун гуфтанд. Маъмун шахсеро рост кард[5] ва ҷиҳозе азим ба нафақоти[6] вай кард ва бифиристод, то ин роҳибро бинад ва аз вай ҳоле бидонад ва вайро огаҳ кунад.

Ба рӯзгори дароз омад, то ин роҳибро дарёфт ва пурсид аз вай, ки «Аз асҳоби Пайғамбар (с) киро дидӣ ?»

Гуфт: «Алиро дидам, ки Ибни Мулҷам вайро ба корд зад. Ва Усмонро дидам, ки дар ғавғо вайро бикуштанд. Ва Умарро дидам, ки Абулуълуъ вайро бикушт. Абубакрро дидам, ки бар хилофат бинишаст. Ва Пайғамбар (с)-ро дидам, ки Маккаро бигушод. Ва Исоро дидам, ки мурдаро зинда кард. Ва Мӯсоро дидам, ки Фиръавнро ҳалок кард дар об. Ва тӯфони Нӯҳ ва боди Од ёд дорам ва дидам, ки Қобил Ҳобилро бикушт».

Ин мард гуфт: «Ман инро бовар надорам ва қабул накунам, аммо дар манзар ва қомати ту менигарам, хилқати ҳавл[7] мебинам, далел мекунад, ки рост мегуӣ».

Гуфт: «Чӣ мебинӣ дар хилқати ман ?»

Гуфт: «Ду дандон дорӣ монанди фил ва ҳадис[8] мекунӣ, оташ аз дами ту берун меояд ва ниҳоди хилқати ту ба шаётин[9] беҳтар монад, ки ба одамӣ. Аммо агар аз ту суоле кунам, рост бигуӣ?»

Гуфт: «Бигӯям».

Гуфт: «Аз нажоди одамӣ ё аз унсури девӣ ?»

Гуфт: «Бидон, ки ман иблисам ва дар хиттаи Сарандеб омадам, ҳама ба ҳикмат ва дониш даъво мекарданд, ман худро ба сурати одамӣ бар ин кӯҳ бинамудам ва ин ҳукамои[10] эшонро ба тоат даровардам ва ба ақли онҳо механдам, то худро дар оташ месӯзанд. Ту Маъмунро бигӯ, ки ҳеҷ одамизодро умр чандин набуд, ки маро!»

---

[1] Мувақкар– иззатманд
[2] Саҳмгин – ваҳшатнок
[3]Мулукон – шоҳон
[4] Муҷоҳадаҳо – талошҳо
[5] Рост кард – омода кард
[6] Нафақот– харҷ
[7] Хилқати ҳавл – шакли тарсовар
[8] Ҳадис- сухан
[9]Шаётин – шайтонҳо
[10] Ҳукамо – ҳакимон, донишмандон

Мақсуд аз ин ҳикоят ин аст, ки аъмор[1] мутафовит[2] аст ва агар кабӯтар ва фохта умри каргас надонанд, пиндоранд, ки ҳаргиз нахоҳанд мурдан, зеро кабӯтар марги каргас ҳаргиз надида бошад. Пас ба ҳукми он, ки дар ин олами хок ҳама чизҳо тағйир пазирад ва дар аҷроми[3] улвиёт[4] тағйир намебинанд, гумроҳон пиндоранд, ки мухаллад[5] ва боқӣ бимонад. Ва фасод дар буқул[6] ва симор[7] зудтар аз он ояд, ки дар аҳҷор[8] ва зуҷоҷ[9]. Ва ба як рӯз чандон фасод дар буқул ояд, ки ба сад сол дар зару сим ва ёқуту обгина[10] наёяд. Пас ҷавҳари афлокро ва кавокибро табоҳӣ бувад дар муддате, ки масали табоҳии зарру ёқут бувад ва фасоди буқул. Ва заволи афлок ва буруҷ на зубул[11] ва таҳлил[12] бувад, балки навъе бувад аз инҳидом[13] ва инкисор[14] ва иншиқоқ[15] лиқавлиҳи: «Ва явма ташаққақ-ас-самоъу бил-ғамоми ва нуззил-ал-малоикату танзило»[16] (*Ва рӯзе, ки осмон аз абр бишкофанд ва фариштагон, дарвоқеъ, фуруд оварда мешаванд*).

Ин қадар кифоят бувад, то бидонӣ, ки боқӣ Лам язал[17] монад ва оламро фаное бувад ва пас аз ин олам олами дигар бошад. Ва мо пас аз ин ёд кунем аҷоиби Моҳ ва Офтоб.

---

[1]Аъмор – умрҳо
[2] Мутафовит– фарқкунанда
[3] Аҷром – ҷирмҳо
[4] Улвиёт – осмонӣ
[5] Мухаллад– ҷовидон
[6] Буқул – полезӣ, сабзавот
[7] Симор – меваҳо
[8] Аҳҷор – сангҳо
[9] Зуҷоҷ – шиша
[10] Обгина – шиша
[11] Зубул – бенуршавӣ
[12] Таҳлил – ҳал шудан
[13] Инҳидом – вайрон шудан, хароб шудан
[14] Инкисор – шикастан
[15]Иншиқоқ – шикофтан
[16] Сураи Фурқон, ояти 25
[17] Лам язал – Ҷовидон (Худованд)

## Боби сеюм
## Дар аҷоиби Офтоб ва сифати он

Қола-л-лоҳу таоло: «Ва-ш-шамсу таҷри лимустақарри лаҳо золика тақдир-ул-ъазизи-л-ъалим»[1] (*Ва Офтоб ба қароргоҳе, ки дорад, равон аст. Андозаофаринии Худовандӣ голиб ва доно ин аст*). Офаридгор миннат мениҳад бар халқ, ки ман Офтобро равон кардам бар фалак, то низоми олам бувад ва рӯшноии ҷаҳон диҳад, меваҳоро пухта кунад гиёҳҳоро аз хок баркашад, бухорҳо аз дарё ҷазб кунад, то дар ҳаво саҳоб[2] гардад ва об ба заминҳои хушк борад, то сабаби умрони[3] олам бувад ва аз ҳарорати вай маъданҳои қир[4] ва қор[5] ва нафт ва намак ва ҷива[6] ва кибрит[7] ва зар ва сим ва нуҳос[8] ва оҳан дар замин падид ояд ва тамомати ин уъҷуба[9], ки бинӣ, ки чун Офтоб фурӯ рафт, ҳамаи ҳайвонҳо дар сӯлох ҳо[10] гурезанд ва ҳамаи зиндагон бар шакли мурдагон бихуспанд ва ҳамаи олам сиёҳ ва торик бимонад. Пас чун Офтоб сар аз Машриқ барорад, ҳама дар ҳаракот оянд: мурғони хомӯш дар овоз оянд ва ба алҳонҳо[11] Холиқро тасбеҳҳо мекунанд ва вуҳуш[12] ва ҳайвонот аз сӯлох берун оянд ва ҳама сокинон мутаҳаррик[13] шаванд ва агар дар боғе равӣ, он дарахтҳоро бинӣ ороста, дилҳоро унс диҳад. Чун Офтоб фурӯ шуд, пиндорӣ, ки ҳар дарахте ғуле аст ва ҳар шохе шамшере ва он куф[14] бар сари вай менолад то вақти субҳ, ки Офтоб барояд, ҷаҳон дигаргун шавад. Ва агар аҷоиби он халқ гӯем, китоб дароз гардад. Ва осори вай зоҳир аст. Баъзе аз ҳарорат нарм шавад, чун мум ва равған. Баъзе сахт гардад, чун гил. Пӯстҳоро сиёҳ кунад, хаттоф[15] ва бумро кӯр кунад, дигар ҳайвонотро нури дида диҳад. Ва аз ин аст, ки маҳбус дар чоҳ кӯр шавад, ки мадади рӯшноии чашм аз нури Офтоб аст: чун нур ба вай нарасад, кӯр шавад. Ва агар дида дар муқобили Офтоб гузоранд, аз заҳмати нури вай кӯр гардад. Ва ҳар дарахте, ки дар соя рӯяд, меваи вай заҳре қотил бувад, хосса дарахти анҷил[16].

---

[1] Сураи Ёсин, ояти 38
[2] Саҳоб – абр
[3] Умрон – ободӣ
[4] Қир – битум
[5] Қор– қатрони табии (маъданӣ)
[6] Ҷева – жева, симоб
[7] Кибрит – гугирд
[8] Нуҳос – мис
[9] Уъҷуба– аҷоибот
[10] Сӯлох ҳо– сурохҳо, лонаҳо
[11] Алҳон – лаҳнҳо, шеваҳо
[12] Вуҳуш – ҳайвоноти ваҳшӣ
[13] Мутаҳаррик – ҳаракаткунанда
[14] Куф – ҷуғд, чуғз
[15] Хаттоф– парасту, достак
[16] Анҷил – анҷир

## Фасл

Бидон, ки Офтоб ва кавокиби[1] сайёра[2] ва собита[3] ва аҷроми улвиёт[4] нурро ба боло диҳанд, ҳамчун шамъ ва оташ. Ва агарчи шамъро сарнагун кунанд, ки оташ сар ба боло кашад. Ва ин миқдор



нури Офтоб, ки дар олами асфал[5] аст, чунон бувад, шамъе ба маноре сӯзад, миқдори нур ба зер афканад ва асли нур ба боло диҳад.

Ту андеша кун, ки аз масофоти фалаки робиъ[6] ин ҳама зиё[7] дар олам мунташир аст аз Офтоб дар Замин, пас он чи болои вай бувад, чанд шуо бувад ва болои фалаки робиъ чанд нур бувад.

Ва мо шарҳи кавокиб ва буруҷ[8] ёд кунем, ки Офаридгор ба он қасам ёд кардааст ва он чи дар Офтоб гуфтаанд, аз тӯл ва арзи вай бигӯем, бар сабили ихтисор.

**Фи сифати-ш-шамси ва ъарзиҳо** (*Дар сифати Офтоб ва паҳноии он*). Бидон, ки шамс[9] ва кавокибро Офаридгор мудаввар[10] офарид, на басит. Ва аз вақти тулӯи Офтоб то ба самт-ур-раъс[11] ояд ва то ба ҳадди Мағриб расад, бар як миқдор бошад ва агар басит[12] будӣ, ба вақти оғози тулӯъ камтар будӣ ва ба самту-р-раъс меҳтар[13] шудӣ, зеро, ки наздиктар будӣ ва дигар бор чун дуртар шудӣ, нуқсон намудӣ ва боистӣ[14], ки ба ҳама шаҳрҳо тулӯъ яксон кардӣ, валекин аз

---

[1] Кавокиб–сайёраҳо
[2] Сайёра– ҳаракаткунада
[3] Собита – беҳаракат
[4] Аҷроми улвиёт – ҷирмҳои осмонӣ
[5] Асфал– поён
[6] Робиъ – чаҳорум
[7] Зиё – нур
[8] Буруҷ– бурҷҳо
[9] Шамс– офтоб
[10] Мудаввар – гирдшакл
[11] Самту–р–раъс– байни осмон
[12] Басит– паҳн
[13] Меҳтар – бузургтар
[14] Боистӣ, ки – бояд, ки

азимие, ки ҳаст, ба Машриқ ҳамон намояд, ки ба Мағриб. Ва миқдори масофоти вай сад бор ва шаст бор чандон аст, ки ҷирми замин.

Чун шаб дарояд ва дар зери Замин равад, болои вай чун дираме бошад болои сипаре ва аз ҳама ҷавониби Замин қутурҳои Офтоб берун омада бошад ва рӯшноии канорҳои Офтоб ба боло бар шавад то фалаки Уторид, он гаҳ нурҳо он ҷо ба ҳам пайванданд ва сояи Замин дар миёни рӯшноӣ махрут[1] бимонад ва аз шуои Офтоб мегурезад: чун чароғе, ки гирди сутун гардонанд, сояи сутун мегардад.

Бидон, ки Офтоб аз фалаки чаҳорум тобад. Се осмон болои вай ва се осмон дар зери вай бувад. Ва суръати сайри вай бар фалак чунон аст, ки ба миқдори он ки марде гоме бардорад, Офтоб ҳафтсад фарсанг бигзарад.

Ва аз курраи Замин то ҷойи Офтоб ҳазор-ҳазору дувисту[2] панҷоҳу чаҳор ҳазору сесаду сиву нуҳ фарсанг аст. Пас, дар ин уъҷуба[3] нигаҳ кун, ки Офаридгор чӣ гуна дунё офарид, ки масофате ба ин дурӣ, қуввати вай чунон аст, ки аз ҳарорати вай ҷирми Замин бо кӯҳҳо ва дарёҳо ва биёбонҳо гарм кунад ва ҳамаи олам, қурбан[4] ва буъдан[5] аз ҳарорати вай табиш[6] ёбад. Ва агар ҳамаи ҳезумҳои ҷаҳон бисӯзонанд, як фарсанг замин гарм накунад ва на кӯҳеро ва на дарёеро. Ин Офтоб бо ин азамат бо дигар кавокиб Офаридгор бар фалак равон кард.

Ва ситорагони собита[7] ҳазору бисту ду ададанд маъруф, масоҳати эшон чандин чиҳилу нуҳ ҳазору шасту шаш бори Замин. Бибояд донист то ҷойи ин ситорагон чанд аст аз фалак ва кушодагӣ чанд аст ва вусъати фалак чанд аст. «Фа таборак-ал-ллоҳу рабб-ул-оламин» (Пас, пок аст Худованд-Парвардигори оламиён), ки ин тавонад офаридан. Ва мо баъзе аз шигифтии Офтоб, ки дар олам дидаанд, аз ғароиб бозгӯем:

**Фи сафат-иш-шамси ва манофиъиҳо** *(Дар сифати Офтоб ва манфиатҳои он)*. Бидон, ки Офаридгор Офтоброву Моҳро сабаби баъзе аз манофеъ[8] ва мазори[9] олам кард ва мусаббиб[10] Офаридгор аст ва онро на ба газоф[11] офарид ва Моҳу Офтоброхосиятҳост ва таъсирҳо дар олам ва мункир будани он бешармӣ бувад. Ва баъзе аз ҳикоёти ғариб бигӯем ва уҳдату ъала-р-ровӣ (*масъулияташ бар дӯши*

[1] Махрут – дарозшакл
[2] Дувист – дусад
[3] Уъҷуба – аҷоибот
[4] Қурбан – наздик
[5] Буъдан – дур
[6] Табиш – таспиш
[7] Собита – беҳаракат
[8] Манофеъ – манфиатҳо
[9]Мазор– зарарҳо
[10] Мусаббиб – сабабгор
[11] Газоф– беҳуда

*ровӣ аст),* ки аз қудрати комили Офаридгор аҷаб нест. Ва зоҳир аст, ки ба вакти тулӯи Офтоб, дарахтҳову балгҳо[1] ва гиёҳҳову шукуфаҳо ҳама рӯй дар Офтоб кунанд ва бо вай мегарданд, то Офтоб фурӯ равад, ба ҳукми он ки ҳаёт номиёт[2] аз ҳароратати вай касб кунанд[3] ва Офаридгор чунон ки дар об тарӣ офарид, дар Офтоб ҳарорат офарид.

## Ҳикоят

Гӯянд, ки дар ҳудуди Мағриб ҳайвоне аст чун Офтоб барояд, ҳоле бача бизояд ва бачаро дар Офтоб ниҳад, ба як рӯз бузург гардад. Чун Офтоб фурӯ ра-вад, бимирад ва бача обис-тан[4] гардад. Дигар рӯз, ки Офтоб дарояд, бимирад. Ум-ри вай як шабу ду рӯз бувад.

**Уъҷуба[5].** Ба ҳудуди Мукрон ва Тиз, доббае[6] аст бузург, аз дарё барояд ва дар Офтоб менигарад ва беҳуш гардад, то ба вақти завол чунон шавад, ки мурда. Маллоҳон ба вай бозӣ кунанд. Чун Офтоб фурӯ равад, зинда гардад, дар Офтоб ҷон бидиҳад ва аз вай сер нагарданд.

## Ҳикоят

Гӯянд ба Сарандеб саҳрое аст дар он мор бисёр бувад ва чун корвон онҷо гузарад, ҷалоҷил[7] дар пойи баҳоим[8] банданд, то морон аз он бигрезанд. Дар онҷо дарахтҳост, мор гирди он дарахт нагардад. Мусофир дар зери он дарахт эмин бошад. Ҳар гаҳ Офтоб барояд, он дарахтҳо шохҳо бар замин ниҳанд чунон ки мард ва савор бар сари он шох бошад. Чун Офтоб фурӯ равад, шохҳо бархезанд кӯчак-кӯчак ва аспу мардро бардоранд, то рӯзи дигар, ки Офтоб барояд, сар ба шеб оранд.



[1] Балг – барг
[2] Номиёт – растаниву дарахтон
[3] Касб кунанд – ба даст оранд
[4] Обистан – ҳомила
[5] Уъҷуба- аҷоиб
[6] Добба – ҳайвон
[7] Ҷалоҷил– зангула
[8] Баҳоим – ҳайвонот

**Уъҷуба**[1]**.** Аз Искандари Румӣ пурсиданд: «Дар олам чӣ дидӣ аз аҷоиб?»

Гуфт: «Дар машориқ ва мағориб гардидам, уъҷубае дидам ба Чин ва Мочин, дар мафозае[2], дарахтҳо дидам рӯста, бӯйи мушк аз он медамид. Аз бомдод, ки Офтоб баромадӣ то вақти завол, аз замин бархостӣ ва пас аз завол ба замин фурӯ шудӣ. Ба вақти ғуруб, тамом ба замин фурӯ рафта будӣ. Рӯзи дигар офтоб, ки баромадӣ, дарахтон сар аз замин бардоштандӣ».

**Уъҷуба.** Дар Ҳиндустон, дарахте аст онро «каркис» хонанд ва меваи чун ангур орад ширин ва нофеъ: он мева, ки аз ҷониби Мағриб бувад дар соя талх бувад, самме[3] қотил ва он ки сомони[4] Машриқ бувад, ҳулв[5] бувад ва нофеъ[6].

**Уъҷуба.** Гӯянд ба ҳадди Ғур кӯҳе аст, чун Офтоб барояд, кӯҳ сиёҳ намояд, чун фурӯ равад, сад ҳазор суратҳои неку бар он бинанд. Бомдод, ки Офтоб барояд, ҳама нопадид шаванд.

**Уъҷуба.** Дар ҳудуди Турк ва Кашмир ду кӯҳ аст, бар яке буте ниҳода, онро «Хингбут» хонанд ва бар кӯҳи дигаре буте ниҳода, онро «Сурхбут» хонанд: ҳар гаҳ, ки Офтоб фурӯ равад, бигирянд ва чун Офтоб барояд, биханданд.

Ин миқдор кифоят бошад ва агарчи ин ҳикоят ғариб аст ва дар сиҳҳати он назар аст, аз қудрати Офаридгор аҷаб нест, ки дар Офтоб ин аҷоибҳо биофаринад. Ва мо дар сурати вай фасле бигӯем аз қавли ҳукамо:

**Сурат-уш-шамс** (*Сурати Офтоб*). Бидон, ки дар сурати Офтоб сухан гуфтаанд, ки чанд ҳазор шох дорад аз ямин[7] ва аз ясор[8] ва фавқ[9] ва таҳт[10] ва ба ҳар иқлим[11] чанд шох кашад ва бигӯянд, ки Офтобро шаш ҷиҳат аст, ҳама яксон аст ё мутафовит аст. Баъзе гӯянд он чи мо мебинем аз Офтоб паси вай аст, рӯяш дар он олами дигар аст. Баъзе гӯянд: «Аш-шамсу фалакун мамлуун мина-н-нор» (*Офтоб фалакест*

[1] Уъҷуба- аҷоиб
[2] Мафоза– биёбон
[3] Сам(м) – заҳр
[4] Сомон– тараф, ҷониб
[5] Хулв – ширин
[6] Нофеъ– фоидабахш
[7] Ямин– рост
[8] Ясор – чап
[9] Фавқ – боло
[10] Таҳт – зер
[11] Иқлим – минтақа

*пур аз оташ).* Ин ҳама гӯянд, ё ба тақриб[1] бувад ё ба зан[2] ва илло[3] ҳеҷ кас ба он ҷо нарасид, ки хабаре боздиҳад аз сурати вай.

Ва агар дар «Қуръони Маҷид» нигаҳ кунанд, хабар диҳад аз Ахнух-Идрис ибни Маҳлоил, Абулбақо Абдулворис саловут-ул-лоҳи алайҳи, чунон ки дар ҳаққи вай гуфт: «Ва рафаъноҳу маконан ъалиян»[4] Маънӣ он аст, ки «Мо Идрисро ба маконе олӣ расондем». Ва вай дар малакути осмон мегардид ва аҳволи манозили он бидонист. Ва баъзе аз ахбори самовот[5] ва кавокиб[6] аз вай бозгӯянд.

Ва сабаби рафъи Идрис он ки рӯзе дар гармо мерафт. Ҳарорати Офтоб ба вай расид. Гуфт: «Илоҳӣ, хондаам, ки малаке бар ин Офтоб муваккал[7] аст, онро аз Машриқ ба Мағриб меорад. Бар вай осон кун»!

Офаридгор иҷобат кард. Он малак гуфт: «Илоҳӣ, имрӯз ба ман саҳл буд муваккилии Офтоб. Сабаб чӣ буд?»

Гуфт: «Дуои Идрис дар ту расид ва ман иҷобат кардам».

Гуфт: «Маро дастуре деҳ, ки пеши Идрис равам».

Вайро дастуре дод.

Биёмад ва Идрисро гуфт: «Ҳоҷате аз ман биталаб»!

Идрис гуфт: «Маро бояд, ки қурси Офтоб бинам».

Вайро бардошт, то ба қурси Офтоб барад. Малак-ул-мавтро дид, ҷони Идрис биситад. Малак гуфт: «Эй Малак-ул-мавт, Идрис меҳмони ман буд, чаро ҷони вай биситадӣ?»

Гуфт: «Офаридгор маро фармуд дар ибтидои олам, ки фалон соат ҷони Идрис бар қурси Офтоб биситон. Имрӯз, Идрисро дар замин дидам, дармондам, ки Идрис ба фалаки робиъ[8] чун расад? Ин соат, ӯро дарёфтам, ин ҷо ҷонаш биситадам».

Он фаришта гуфт: «Илоҳӣ, ман дар ҳаққи Идрис чӣ карда бошам аз некӣ?»

Офаридгор Идрисро зинда кард ва гуфт: «Шарбати марг бичашид, дигар намирад ва ба дунё наравад».

Ва ҳанӯз он ҷост. Ва гӯянд пеш аз он ки вайро рафъ карданд[9] ба афлок, китоби илми нуҷум вайро доданд ва дувист[10] мард шогирд дошт ва илми афлок ва нуҷум аз вай омӯхтанд, баъзе аз сифати кавокиб ва афлок аз эшон нақл кунанд.

---

[1] Тақриб – тахмин
[2] Зан – зумон
[3] Ва илло – вагар на
[4] Сураи Марям, ояи 56
[5] Самовот – осмонҳо
[6] Кавокиб – сайёраҳо
[7] Муваккал– масъул
[8] Робиъ – чорум
[9] Рафъ карданд – боло бурданд
[10] Дувист– дусад

**Ҳикоят**

Гӯянд, ки рӯзе Идрис ва писараш ва шогирдаш дар соҳили дарё нишаста буданд, кӯдаке баргузашт. Гуфт: «Ҳар яке ҳукме бикунем, ки оқибати ин кӯдак чӣ бошад».

Шогирд гуфт, ки «Аз ҷойи баланд биафтад ва бимирад».

Писараш гуфт: «Мор вайро бизанад ва бикушад».

Идрис гуфт: «Аз ҷойи баланд дарафтад ва мораш бигазад ва дар об ғарқа гардад ва имрӯз бимирад».

Тафаввуқ карданд, то он тифл бирафт бар соҳили об. Ба дарахте баромад, ки мурғе ошён дошт. Даст дар ошён бурд. Море вайро бигазид. Сарнагун, ба зер афтод, ба об фурӯ шуд.

Пас, сухани ҳар се рост буд ва сухани Идрис тамомтар буд.

Мақсуд он аст, ки ин илм дар аҳди Идрис буд, бо вай бирафт.

Ва дар сурати Офтоб сухан гуфтаанд, ки ба ҷавоне монад тоҷдор ва доирае бар тоҷи вай дароварда, бар гардуне нишаста, аз ҳар ҷонибе чанд асп онро мекашад.



Аз ин маонӣ гуфтаанд.

Ин миқдор кифоят бошад аз сифати Офтоб, ки бигуфтем, ки ин китоб беш аз ин эҳтимол накунад.

Ва мо пас аз ин, аз аҷоиби Моҳ бигӯем бар қадри имкон ва таъсири вай дар олам.

## Боби чорум
## Дар манфиатҳои Моҳ дар олам ва сифати он

Бидон, ки Моҳ уъҷубаи[1] азим[2] аст. Ва бани одам ҳарчи бисёр бинад, онро шигифт надорад ва Моҳро ҳама вақт мебинанд ва аҷаб намедорад. Ва дар олам чист шигифте чун Моҳ ва Офтоб? Ва Моҳ ҷисмест мудаввар[3], сайқалӣ, рӯшноии вай орият аз Офтоб. Моҳ аз фалаки аввал тобад ва аз ҳамаи кавокиб[4] ба олам наздиктар аст ва масоҳати вай чандон аст, ки сад бору ҳафт бор аз Машриқ то ба Мағриб. Фалак аз Машриқ сӯйи Мағриб мегардад ва Моҳ бар вай ба акс, аз Мағриб сӯйи Машриқ мегардад. Ва ҳоли ҷумлаи кавокиб чунин аст. Мисоли он чун мӯрчае ба осиёбе гардад баръакс ва осиёб аз ҷониби дигар гардад. То мӯрча гирди осиёб бнарояд, осиёб бисёр бор баргардад. Ва Қамар[5] ба сӣ рӯз гирди фалак бар гардад ва Офтоб ба як сол гирди фалаки худ баргардад. Ва бидон, ки таъсири Моҳ дар олам зоҳир аст ва ин таъсири вай тақдири Офаридгор аст, ки дар вай ниҳод, то ба тулӯи вай меваҳо пухта гардад ва чун Моҳ зиёдат мешавад, дар имтилои[6] вай, мағзҳои ҳубуб[7] зиёдат мегардад ва оби пушт ва хун дар рагҳо меафзояд ва чун Моҳ нуқсон мегирад, мағзҳо низ нуқсон мегирад. Ва бемориҳо ва буҳронҳо бо рибои[8] Моҳ ва маҷории[9] Қамар бишносанд, ки чун Моҳ афзояд, саръ таҳвил кунад ва чун дар коҳиш ояд, димоғ[10] заиф гардад ва саръ муовадат кунад[11]. Аммо бемориҳои музмин[12] ба мачрои Офтоб бишносанд ва бо рибои сол. Ва мадду ҷазри[13] дарёҳо ба Моҳ бувад. Ва он чи ба Моҳ нисбат кунанд ҳукамо аз маодин[14]: нуқраву обгина[15] ва ҳар сангеро, ки сапед бувад. Ва он чи ба Моҳ нисбат кунанд, аз ҳайвон: гову шутур ва ҳайвони обӣ. Ва сармо. Табъи Моҳ сарду тар ва балғамӣ аст ва дар вай ҳарорате бувад аразӣ[16], на аслӣ. Ва ҳар дарахте ва ниҳоле, ки бикоранд, хосса ангур, дар зиёдати Моҳ бояд кишт, то нумуве[17] азим[1]

---

[1] Уъҷуба–аҷоиб
[2] Азим– бузург
[3] Мудаввар – доирашакл
[4] Кавокиб– сайёраҳо
[5] Қамар– моҳтоб
[6] Имтилоъ– пуршавӣ
[7] Ҳубуб – ғалладонаҳо
[8] Рибоъ – манзилҳо
[9] Маҷорӣ– мачроҳо
[10] Димоғ– мағзи сар
[11] Муовадат кунад – баргардад
[12] Музмин– сироятӣ
[13] Мадду ҷазр– баланду паст шудан
[14] Маодин – маъданҳо
[15] Обгина– шиша
[16] Аразӣ – ғайри аслӣ
[17] Нумув – нашъунамо

азим[1] кунад ва зуд қавӣ гардад ва дер бипӯсад. Ва мард чун ҷимоъ кунад, дар имтилои Моҳ зараре камтар кунад ва фарзанд хуб ва тамом зояд ва чун дар муҳоқи[2]Моҳ кунад, тан бикоҳад ва фарзанд заиф ояд ва гурда суст гардад. Ин маонӣ Офаридгор дар Моҳ офарид. Ва шаробҳо дар хунбаҳо пур гардад, дар аввали Моҳ кадир бувад ва чун Моҳ афзояд, софӣ мегардад. Ва дарахтон дар зиёдатии Моҳ об мекашанд аз замин ва дар нуқсони Моҳ оби дарахт мекоҳад. Ва ҳар дарахте, ки дар муҳоқи Моҳ бибуранд, зуд пӯсида шавад ва ҳар мева ва дарахте, ки дар имтилои Моҳ буранд, дер бипӯсад ва манофеи[3] вай зоҳир аст дар олам.

Ва шаб, Моҳро бубинӣ ба нур. Ва шуоъ ва рӯшноии вай аз Офтоб аст, ки дар муқобили вай истодааст ва Моҳ вайро мебинад. Аммо Офтоб ба шаб таҳт-ал-арз[4] бувад, мо набинем, валекин Моҳ вайро бинад. Ва чун Офтоб қамарро ҷумла бинад, ҷумла қамар нур гирад, чунон ки шаби чаҳордаҳ, ки Моҳ муқобили Офтоб бувад ба ҳадди Мағриб. Ва ба қадри он ки аз вай инҳироф[5] мекунад, аз Моҳ мекоҳад. Ва аз фалаки қамар то Офтоб масофати дур аст. Ва аз Замин то фалаки қамар сиву шаш ҳазору дувисту наваду панҷ фарсанг аст. Ва он чи ҳукамо гӯянд аз сурати Моҳ ба тақриб[6], ба сурати ҷавоне аст, ду ҷаноҳ[7] дорад, бар сари вай тоҷе кӯчактар аз тоҷи Офтоб аст.

## Фасл

Бидон, ки Моҳ ва Офтобро дар хоб дидан «подшоҳ» бувад. Ва Оишаи Сиддиқа разияллоҳу анҳо ба хоб дид, ки се моҳ дар домани вай афтод. Чун Пайғамбар алайҳи-с-салом аз дунё реҳлат кард, Абубакр (р) гуфт: «Аз он моҳҳо, ки ту дидӣ дар хоб, яке ин аст». Ва вайро дар ҳуҷраи Оиша (с) дафн карданд. Пас Абубакр (р) даргузашт, вайро дар пеши Пайғамбар (с) дафн карданд.

Пас Оиша (р) мегуфт, ки «Ин моҳи сеюм кадом аст?»

То Умар ибни Хаттоб (р)-ро ба корд заданд. Пайғом ба Оиша (р) фиристод, ки «Агар савоб бинӣ, ки маро пеши Пайғамбар (с) ва Абубакр (р) дафн кунӣ, ҳукм туро бошад».

Оиша (р) гуфт: «Ҳуҷра мулки ман аст ва ман хостам, ки пеши шавҳар ва пеши падар бошам. Чун ту дархостӣ, фидои ту кардам».

Чун Умар (р) ба ҳолати марг расид, васият кард, ки «Ҷанозаи ман ба дари хонаи Оиша (р) баред ва дастуре хоҳед, то маро дар ҳуҷра

---

[1] Азим– бузург
[2] Муҳоқ – пӯшидагӣ, намоён набудан
[3] Манофеъ – манфиатҳо
[4] Таҳт–ал–арз – дар зери замин
[5]Инҳироф – дурӣ
[6] Тақриб– тахмин
[7] Ҷаноҳ – қанот

дафн кунад. Агар дастуре надиҳад, маро ба гӯристони Бақиъ дафн кунед».

Гуфтанд: «Вай қабул кардааст».

Умар (р) гуфт: «Ман марди маҳибам. Бошад, ки пас аз марги ман муҷомалат[1] накунад ва нагузорад».

Чун ҷанозаи Умар (р) ба дари хонаи Оиша (р) бурданд, дастуре хостанд.

Оиша (р) гуфт: «Чӣ маънӣ дорад? Дар ҳолати зиндагонии вай қабул кардам, пас аз вай чаро нукул[2] кунам?»

Пас вайро дар ҳуҷра дафн карданд. Ва гуфт: «Ҳозо солис-ул-ақмор» (*Ин моҳи сеюм аст*).

Мақсуд аз ин ҳикоят он аст, ки Моҳу Офтоб, ки дар хоб бинанд, «мулук»[3] бошад.

Ва зане дар хоб дид, ки Моҳ дар Сурайё рафт. Бо Муҳаммад ибни Сирин бигуфт.

Ибни Сирин таом мехӯрд. Даст бидошт ва рӯй зард карду гуфт: «Инно ли-л-лоҳ. Ман рафтам аз дунё». Бо ин зан гуфт, ки «То ҳафт рӯз ман аз дунё реҳлат хоҳам кард».

Пас аз ҳафт рӯз Муҳаммад ибни Сирин реҳлат кард аз дунё. Ва Муҳаммад ибин Сирин аз ҷумлаи уламои фуҳул[4] буд.

## Фасл

Бидон, ки аз ҳоли Моҳ ҳикояҳо кунанд шигифт. Ва мо он чи машҳууртар аст, бозгӯем. Овардаанд, ки яке аз асҳоби Расул (с) пурсид аз Абуҷаҳл, ки «Аз Пайғамбар (с) ҳеҷ шигифтие дидӣ, ки далел кунад бар сидқи нубуввати вай?»

Гуфт: «Бале. Дар ҳолати туфулияти вай, Абдулмуталлиб, ҷадди[5] вай, бифармуд, то гаҳвораи вай бар боми Каъба ниҳоданд, ки гармои сахт буд. Вақти саҳаргоҳ, Моҳро дидам, ки аз осмон ба зер омад ва гирди маҳди[6] вай мегардид. Ва Пайғамбар (с) тифл буд. Мегирист, ба он хомӯш шуд, он гаҳ, дигар бор, сӯйи осмон рафт».

Бо Пайғамбар алайҳи-с-салом гуфтанд ин маънӣ.

Гуфт: «Бале. Моҳ бо ман гуфт: ба ман ҳеҷ ҳоҷат дорӣ, гуфтам: агар аз ту дархоҳам, ки шикофта шавӣ, чӣ кунӣ? Гуфт: шикофта шавам».

Кофирон бишниданд, гуфтанд: «Ин даъворо маънӣ бинмой!»

---

[1] Муҷомалат – некӯӣ
[2] Нукул – худдорӣ
[3] Мулук– подшоҳон
[4] Фуҳул – барҷаста
[5] Ҷад(д) – бобо
[6] Маҳд– гаҳвора

Пайғамбар алайҳи-с-салом ба ду ангӯшт ишора кард, ки Моҳ ба ду пора шуд.

То Умар ибни Хаттоб (р) гуфт: «Сари кӯҳи Ҳиро дидам дар миёни ду нимаи Моҳ».

То дар Замини Ҳинду Чин ва Мочин бидиданд Моҳро ду пора шуда ва онро таърихе карданд.

**Уъҷуба.** Гӯянд бар кӯҳи Сиём ҳар гаҳ ҳангоми даравидани ҷав бувад, Моҳе барояд ва як соат биистад. Пас фурӯ шавад то соли дигар. Ва иллати он кас надонад.

## Ҳикоят

Абӯалӣ Чағонӣ гӯяд, ки малики Хоқон маро фиристод бо уддате[1] азим, то аҳволи ин Моҳ бидонам. Ранҷе азим ба ман расид, то онҷо рафтам. Ҳеҷ муталлеъ нагаштам, ки сабаби он чист ва аз ҳукамо мепурсидам аз ҳоли он. Гуфтанд: «Мумкин бувад, ки дар зери кӯҳ обе аст ё симоб ва шуои Моҳ ба он об меояд ва акс бар кӯҳ медиҳад ва аз кӯҳ маъкус дар ҳаво меравад».

## Ҳикоят

Ибни Муқаннаъ даъвии нубувват кард. Ҷиваро[2] дар чоҳе рехт. Чун Офтоб ба самту-р-раъс[3] расид, шуои ҷева маъкус шуд ва дар ҳаво қамаре зоҳир шуд. Ва ба ин талбис[4] даъво кард, ки «Ман Моҳе нав падид овардам».

Замоне бимонд, то Офтоб инҳироф[5] кард ва он нопадид шуд.

Ва баъзе гӯяд, ки он савод[6], ки бар рӯйи Моҳ аст, акси кӯҳҳои замин аст ва он ки мунир[7] аст, акси дарёҳо ва обҳост. Возеҳ он аст, ки он савод асари пари Ҷабраил аст.

---

[1] Уддат – омодагӣ
[2] Ҷева– жива, симоб
[3] Самту–р–раъс– дар байни осмон
[4] Талбис– найранг
[5] Инҳироф кард – моил шуд
[6] Савод– сиёҳӣ
[7] Мунир– нурафшон

## Боби панҷум
## Дар баёни ситораҳо ва ҳусни офариниши онҳо

Қола-л-луҳу таоло (*Худованди олимартаба гуфт*): «Инно зайно-д-дунё бизинатин-ил-кавокиб. Ва ҳифзан мин кулли шайтон-им-морид».[1] Маънии ин оят он аст, ки мо кавокибро[2] ба ҳикмат офаридаем, яке то осмони дунё музайян бошад, дигар шаётин қасди осмон накунанд. Агар шуълаи кавокиб набудӣ қасди осмонҳо кардандӣ. Ҷойи дигар гуфт: «Ва би-н-наҷми ҳум яҳтадун».[3] Гуфт: ситораҳо офаридем, то бад-он роҳ ёбанд дар дарёҳо ва биёбонҳо. Бидон, ки андеша бояд кард дар ин кавокиби[4] олия[5]. Чандин ҳазор сол аст, ки мегарданд. Баъзе ҷанубӣ ва баъзе шимолӣ. Аммо он чи шимолӣ аст, мо мебинем. Чунон ки Баноти наъш[6], ки болои сари мо мегардад ва дар таҳт-ал-арз[7] ҳаргиз нараванд. Ва аммо ситораҳо, ки бар қутби Ҷанубанд, аз мо дур аст ва дар вилояти Ҷануб бинанд, болои сари эшон давр кунад[8] ва дар қутби шимолӣ набинанд.

### Фасл

Бидон, ки кори кавокиб мухтасар нест ва илми он чизе нест, ки онро мункир тавон будан. Ва ин миқдор аз таъсири Офтоб мебинанд, ки чун дар Шимол ояд, ҳаво гарм гардад ва чун дур шавад, ҳаво сард гардад. Ва баъзе аз ҷуҳол[9] гӯянд, ки он кас, ки Офтоб ва кавокибро таъсир гӯяд, кофир шавад. Хатост, ки Офаридгор дар он офаридааст, ки на кавокиб ба нафси хеш меофаринад. Ва он ки ин гӯяд, куфр бувад. Қола-н-набию: «Ман омана би-н-нуҷум фа қад кафара». Яъне агар холиқ наҷм ва кавокибро донад, кофир шавад. Пас, агар муқаддир[10] Худоро донад ва кавкабро сабаб донад, маҳзи имон бувад.

Ва аммо он чи мунаҷҷимон гӯянд: табъи Зуҳал наҳс аст ва сарду хушк ва табъи Зуҳра ратб[11] аст ва тарабангез ва табъи Миррих қаттол[12] ва ҳурубангез[13] ва онро «Наҳси асғар» гӯянд ва табъи Муштарӣ илм афзояд ва сукуну қарор диҳад ва «Саъди акбар» аст ва Уторид улумҳо ва зиракӣ диҳад. Мо гӯем, ки ин маонӣ Офаридгор донад ва ин ҳукм кардан мусаллам[14] нест касро, ки ин маонӣ гӯяд. Ва

---

[1] Сураи Софот, ояти 5 ва 6
[2] Кавокиб- ситораҳо, сиёраҳо
[3] Сураи Намл, ояти 12
[4] Кавокиб – ситораҳо, сайёраҳо
[5] Олия – баланд
[6] Баноти наъш– ҳафтдодарон (ситора)
[7] Таҳт–ал–арз– зери замин
[8] Давр кунад – давр занад
[9] Ҷуҳол– ҷоҳилон, нодонон
[10] Муқаддир – тақдиркунанда, сабабгор
[11] Ратб – рутубатнок
[12] Қаттол – қотил
[13] Ҳурубангез – ҷангангез
[14] Мусаллам – қабул, дуруст

бошад, ки он кас, ки ин маонӣ ҳукм кунад, мизоҷи худ нашиносад ба ҳақиқат. Ва агар дар он дарвеши бараҳна андеша кунад, ки дар сармо гирифтор аст, чандон ғами сармо дар дили вай аст, ки Зуҳал аз он шигифт монад. Чандон бувад, ки вайро ҷомае диҳанд ва диноре чанд бахшанд. Чандон хуррамӣ дар дили вай ояд, ки Зуҳра аз он шигифт монад. Ва агар якеро хабар диҳанд ба марги азизе, чандон мусибат дар дилаш ҳосил ояд, ки Зуҳал ва Миррих бигирянд. Бале ҷумлаи кавокиб ҳорр-ул-мизоҷанд[1] ва ҷавоҳири эшон гарм аст ва ҳарорати дигари аразӣ[2] аз суръати ҳаракат ҳосил ояд.

Ва кист, ки илми вай ба аҳком ва кайфияти[3] нуҷум бирасад? Ва кӯчактарин кавкабе, ки онро «Сумо» хонанд, чандин маротиба фарохтар аст аз Машриқ то Мағриб, аммо маҳалли вай аз дурие, ки ҳаст, хурд менамояд.

Ва агар ситорае аз фарқадон ба зер ояд ва бар сари Замин нишинад, чунон бувад Замин дар зери вай, ки дираме дар зери сипаре ва аз ҳамаи ҷавониби Замин ақтори[4] вай бигзарад ва мо аз мизоҷи он беш аз ин надонем, ки чун Офтоб дар бурҷи Асад ояд, ҳаво оташ бигирад, чун ба Ҳут ояд, ҳаво рутубат ва сардӣ бигирад. Ва ҳар якеро аз кавокиб хосияте офаридааст. Чунон ки Суҳайл кавкабе аст, ки ба Яман барояд ва Шиърои Ямонӣ, мушрикон вайро мепарастиданд ва онро «Рабб-ул-арбоб» хонданд, чунон чи Қуръон хабар медиҳад: «Ва иинаҳу раб-уш-шиъро»[5] (*Ва ҳамоно Ӯ Парвардигори Шиъро аст).* Ва Калбӣ гӯяд: ҳар гаҳ ки Айюқ[6] барояд, ҳамаи обҳо дар ҷаҳон бикоҳад, магар Нили Миср ва ҳар гаҳ Сурайё барояд, дарёҳо дар изтироб ояд.

Ин ҳама асбобанд[7] ва мусаббиб[8] Офаридгор аст. Ва баъд аз ин, сифати кавокиби сайёра бигӯем.

## Зикри Зуҳал

Зуҳал кавкабест аз фалаки собиъ[9] тобад ва фалаки вай фарохтарин фалакҳост. Ба сӣ сол гирди фалак барояд ва ҳар бурҷе ба ду солу ним биравад ва дар ҳар дараҷа як моҳ бимонад. Барои ин қиёс, ҳар сол бист дараҷа мустақим биравад ва ҳар сол ду бор бо Офтоб тарбеъ кунад[10], як бор аз рост ва як бор аз чап ва як бор қирон[11] кунад. Он гаҳ Офтоб аз вай баргардад ва бигзарад ва баъд аз

---

[1] Ҳорр–ул–мизоҷ– гармизоҷ
[2] Аразӣ – бо сабаб
[3] Кайфият– чигунагӣ
[4] Ақтор – қутрҳо
[5] Сураи Наҷм, ояти 9
[6] Айюқ – номи ситора
[7] Асбоб – сабабҳо
[8] Мусаббиб – сабабгор
[9] Собиъ – ҳафтум
[10] Тарбеъ кунад– муқобил истад
[11] Қирон– дар як бурҷ ба ҳам наздикӣ кунад

бист рӯз падид ояд: бомдод пеш аз тулӯи Офтоб. Ва аз маркази замин ва фалаки Зуҳал ҳафдаҳ бор ҳазор-ҳазор[1] ва нуҳсаду чаҳордаҳ ҳазору дувисту[2] чиҳилу чаҳор фарсанг аст. Аз сайёрот дуртар аз ин кавкаб ҳеч[3] нест.

Дар Қуҳистон, шахсе буд муҳосибе доҳӣ[4]. Муҳосибон ба имтиҳон аз вай пурсиданд аз масоҳати Зуҳал.

Гуфт: «Шумо ин ҳисоб натавонед дарёфтан. Аммо аз он ҷо, ки Зуҳал аст, агар сахрае[5] дарандозанд, ҳазор сол биёяд то ба замин расад».

Ҷумлаи муҳосибон муътариф шуданд[6] ба зиракии вай.

Мақсуд он ки илми мо ба кайфияти махлуқе намерасад. Фа кайфа[7] дар Холиқ.

Ва аммо табъи Зуҳал, аз қавли мунаҷҷимон, сард ва хушк аст, савдовии музлим[8]. Далеле кунад бар сафарҳои дароз ва ҳиқду[9] ҳила ва зулму дурӣ аз мардум. Ва маргу сифла[10] ба вай нисбат кунанд. Аз ҳайвонот аждарҳо ва мурғи шаб ва ҳайвони сиёҳ ва аз маодин[11] сурб ва санги сиёҳ ва аз динҳо, ҷуҳудӣ. Ва аммо сурати Зуҳал, аз қавли ҳукамо: ба пире монад, ки кӯҳеро меканад ва чанд кӯзаҳои сиёҳ пеши вай ниҳода. Ва ин аз ақл дур аст ва мо аз баҳри он, ки ҳукамо гуфтаанд, ирод кардем.

## Зикри Муштарӣ



Аммо Муштарӣ кавкабе аст аз фалаки шашум тобад. Ба дувоздаҳ сол гирди фалак бигардад, ба ҳар як моҳ ду дараҷа ва ним дараҷа биравад, ду бор бо Офтоб тарбеъ кунад[12], як бор аз рост ва як бор аз чап, пас Офтоб аз вай баргардад ва баъд аз бист рӯз, бомдод падид ояд. Онро «Саъди акбар» гӯянд.

[1] Ҳазор–ҳазор – миллион
[2] Дувист – дусад
[3] Ҳеч – ҳеҷ
[4] Доҳӣ – тезҳуш, зирак
[5] Сахра – харсанг
[6] Муътариф шуданд – эътироф каранд
[7] Фа кайфа– пас чӣ гуна
[8] Музлим – торик
[9] Ҳиқд – кина
[10] Сифла – пастфитратӣ
[11] Маодин – маъданҳо
[12] Тарбеъ кунад – муқобил истад

Куфори Туркистон онро маъбуд кардаанд ва бар он даъвоҳо кунанд. Ва аз курраи Замин то фалаки Муштарӣ нуҳ бор ҳазор-ҳазору[1] нуҳсаду нуздаҳ ҳазору чиҳил фарсанг аст. Ва Муштарӣ чандон аст, ки наваду панҷ бору чаҳоряки Замин аз Шарқ то Ғарб. Табъи Муштарӣ гарм ва нарм аст, ҳавое аст далели ҳаёт ва қазо ва илму амонат аст. Ва ончи ба вай нисбат кунанд: аз ҳайвон, одамӣ ва аз маодин зирниху[2] кибрит[3] ва аз динҳо насронӣ. Ва сурати Муштарӣ, аз қавли ҳукамо, марде аст каҳл[4], бар тахти заррин нишаста, бар сар тоҷ дорад, дар зери вай аспеву гове ва ҷомусу[5] шутуре.

Ва бидон, ки аҷаб дорам аз ҳукамо дар сувари[6] кавокиб аз ин ҷинс сухан ронанд ва мушаббаҳат кунанд[7] найиротро[8] ба ҳайвонот ва ҷамъ кунанд миёни Муштарӣ ва гову шутур. Ва ин илм эшонро аз куҷо ҳосил шуд ва ба фалаки шашум куҷо расиданд, то Муштариро ба ин сурат диданд, ки аз Шарқ то Ғарб, дар ҷанби Муштарӣ, магасе бувад? Ва мо он чи гуфтанд, ёд кардем.

## Сифати Миррих

Ва аммо Миррих кавкабе аст аз фалаки панҷум тобад. Ҳамаи фалак ба як сол бибурад ва дар ҳар бурҷе чиҳилу панҷ рӯз бимонад. Чун Офтоб аз вай даргузарад ва Миррих аз зери шуоъ ба муддати ду моҳ ба дар ояд ва пас бомдоде падид ояд дар Машриқ, пеш аз тулӯи Офтоб. Ва аз вақти муқоранаи[9] Шамс[10] то дигар муқорана ҳафтсаду ҳаштод рӯз бошад. Ва аз курраи Замин то фалаки Миррих ҳазору сесаду бисту се ҳазору сесду як фарсанг аст. Ва Миррих чандон аст, ки як бору ним аз Машриқ то ба Мағриб. Табъи Миррих гарм ва хушк ва норӣ[11] аст, далели ҷавонӣ ва шуҷоат



[1] Ҳазор–ҳазор – миллион
[2] Зарних– маргимӯш, сулфури арсинек
[3] Кибрит – гугирд
[4] Каҳл – миёнсол
[5] Ҷомус – говмеш
[6] Сувар – суратҳо
[7] Мушаббаҳат кунанд– ташбеҳ диҳанд, монанд кунанд
[8] Найирот– ситораҳо
[9] Муқорана – наздик шудан
[10] Шамс – офтоб
[11] Норӣ – оташин

ва хашму қаҳр ва дуздию ҳайманаву[1] арабада[2] аст. Аз ҳайвон ба вай нисбат кунанд гургу хук ва аз маодин оҳану санги сурх ва аз динҳо офтобпарастӣ. Ва сурати Миррих аз қавли мунаҷҷимон, ҷавонест дар даст ҳарбае[3], бар тахти мудаввар нишаста, дар зери вай кафтореву гургеву саге ва хурӯсе. Онро «Наҳси асғар» гӯянд.

Ва ин маънӣ ҳам муҳол аст, ки бар фалаки Миррих гургу кафтор бувад. Ё Миррих ба тахт чӣ кунад ва он ҷо, ки кавкабе бувад, тахт ва ҳарба куҷо монад бо ҳарорат ва ғалаби иҳроқи[4] вай? Аммо он чи ҳукамо гуфтанд, мо ёд кардем.

## Сифати Зуҳра

Аммо Зуҳра кавкабест аз фалаки сеюм тобад. Даври ӯ дар бурҷҳо ёбанд, мисли даври Офтоб. Як бор тез равад дар пеши Офтоб ва як бор гарон равад ва роҷеъ гардад[5]. Дар зери шуои Офтоб, се моҳ бимонад ва кас вайро набинад. Пас, шабонгаҳе, дар Мағриб падид



ояд ва муддати ҳашт моҳ пайдо бувад. Ва аз вақти муқоранати[6] Офтоб то тамомати давр сесаду ҳаштод рӯз бошад, пас роҷеъ шавад. Ва аз кӯраи Замин то фалаки Зуҳра саду ҳаштоду се ҳазору шашсаду панҷоҳу ҳафт фарсанг аст.

Зуҳраро табъ латиф аст. Далеле кунад бар занону ҳулову[7] кисвату[8] бӯйи хуш ва суруду замру[9] ишқ. Ва аз ҳайвонот, ки ба вай нисбат кунанд, духтарони некуву моҳе ва аз маодин марвориду симу мис ва аз динҳо дини араб. Ва сурати Зуҳра, аз қавли ҳукамо, зане аст ба ҷамол, бар сари вай кӯзаи заррин, бар сарире[10] нишаста, болои вай дарахти ангур, дар зери тахти вай чаҳор зан, ҳар яке дастаи райҳон доранд ва мебӯянд.

---

[1] Ҳаймана – шиква
[2] Арабада – доду фарёд
[3] Ҳараба – найза
[4] Иҳроқ– сӯзон
[5] Роҷеъ гардад– баргардад
[6] Муқоранат – наздакшавӣ
[7] Ҳуло– зеварҳо
[8] Кисват – либос
[9] Замр – найнавозӣ
[10] Сарир – кат, тахт

## Сифати Уторид



Аммо Уторид кавкабест ҳоли ӯ ҳоли Зуҳра. Аз Осмони дувум тобад ва аз Офтоб ҷудо нагардад. Ва аз мустақим будан то дигар муқорана кардан[1] саду бисту нуҳ рӯз бувад. Ва аз кӯраи Замин то фалаки Уторид шаст ҳазору нуҳ ҳазору чаҳорсад фарсанг аст. Табъи Уторид хушк аст, далел кунад бар умури динӣ ва нубуввату улум ва ақл. Ва корҳои борик ба вай нисбат кунанд. Аз ҳайвон, сагу боз ва аз маодин марҷону ҷева[2] ва аз динҳо дини насронӣ. Ва сурати Уторид, аз қавли мунаҷҷимон, мардест низор[3], мусҳафе[4] дар даст, бар тахте, дар зери вай пире ва ходиме ва зане ва амраде.

Ва ин ҳам муҳол бувад, аз суханҳои мавҳуми аҳли танҷим[5], ки Уторид кавкабест як ҷинс. Ва он ҷо, ки Уторид бувад, аз олам ҳама Уторид бошад, аз уфуқ то уфуқ Уторид гирифта бувад, дидаи ҳеҷ одамӣ ба тӯлу арз ва ба интиҳои вай нарасад. Ва ҳамчунин, ҳоли дигари кавкаб. Ва чун раво доранд, ки ин чунин хурофот гӯянд, то кавкаберо ба пире монанд кунанд ва якеро ба ҷавоне ва якеро ба зане?

Ва мо баъд аз ин сифати буруҷ бигӯем.

## Фасл
## Сурати бурҷҳо

Қола-л-лоҳу таоло: «Вассамои зот-ил-буруҷ»[6]. Офаридгор қасам ёд кард ба осмоне, ки бар он бурҷҳост. Ва он ки маҳалли қасами Офаридгор бувад, донистани ҳоли вай муҳим бувад. Бидон, ки бурҷҳо бар дувоздаҳ аст бар Фалак-ул-буруҷ. Ва онро «Минтақат-ул-буруҷ» хонанд. Бар мисоли харбуза, ки дувоздаҳ хона дорад, дар ҳар хона бурҷе. Ва ин Фалак-ул-буруҷ болои ҳафт осмон аст ва ин ҳафт кавкаби сайёра дар зери ин минтақа мегардад. Ҳар гаҳ як кавкаб баробари бурҷе ояд, гӯянд фалон кавкаб дар фалон бурҷ аст. Ва инро ба андеша нек тавон донистан. Ва ҳукамо ин дувоздаҳ бурҷро суратҳо ниҳодаанд: якеро бар сурати ҳамал[7], якеро бар сурати савр[8]… На ба он маънӣ, ки

---

[1] Муқорана кардан – наздик шудан
[2] Ҷева– жева, симоб
[3] Низор – лоғар
[4] Мусҳаф – китоб
[5]Аҳли танҷим– мунаҷҷимон, ситорашиносон
[6] Сураи Буруҷ, ояти 1
[7] Ҳамал– барра
[8] Савр – барзагов

бар фалак ҳамал аст ё гов ва ё саратон[1]. Валекин ин бурҷҳо ёфтаанд, ҳар бурҷе муштамил бар чанд кавкаб, вазъи он чун гове ё ақрабе[2] ё камоне. Аммо агар ба масоҳат қиёс кунанд, аз сари Камон то дигар сар ва аз сари Ақраб то дунболаи вай, ҷуз Худо касе надонад, ки чанд ҳазор фарсанг аст.

**Ҳамал[3].** Аввал, бурҷи Ҳамал аст. Ва он бурҷе оташӣ аст, наҳорӣ, машриқӣ, сабукрӯ ва андакматолеъ[4]. Ва бар шакли гӯсфанде, ду сар дорад, бозпас менигарад.



Гӯянд, ки бар кӯҳи Чин ва Мочин тӯдае аст, ҳар гаҳ Офтоб ба сари Ҳамал ояд, обе азим равон шавад. Он чи ба Ҳамал таъаллуқ дорад аз шаҳрҳо: Озарбойҷон ва Муқон ва Фаластин ва Қуҳистон ва Исфаҳон. Ва Офтоб чун ба аввали Ҳамал расад, шабу рӯз яке бошад ба ҳамаи олам. Онро «Бурҷи эътидол» хонанд. Дар ин бурҷ, кавкабест онро «Каф-ул-хазиб» хонанд. Шимолӣ ва саъд аст.

**Савр[5].** Бурҷи савр бурҷест хокӣ, мода, лайлӣ[6], ҷанубӣ, мустақим-ут-тулӯъ[7], гаронрав, бар сурати гове, ба ду пора. Ва Савр толеи Миср аст ва они Ҳараю ва Ҳамадон ва Моҳайн ва Кӯрдон.



Ва бурҷест собит, миёни рабиъ[8] бошад ва бинагардад. Дар ин бурҷ кавкабест онро «Айн-ус-савр»[9] хонанд: ҷанубӣ аст, қаттол[10] ва наҳс. Ва кавкаби дигар, онро «Раъс-ул-ғул»[11] хонанд: қаттол ва шимолӣ. Ва маънии «қаттол» он аст, ки ҳар ки бар дараҷае бизод, чун ин дараҷа ба ин кавкаб расад, Худовандаш

---

[1] Саратон– харчанг
[2] Ақраб – каждум
[3] Ҳамал- барра
[4] Андакматолеъ– камнамо
[5] Савр- барзагов
[6] Лайлӣ – шабӣ
[7] Мустақим–ут–тулуъ– росттулӯъкунанда
[8] Рабиъ – баҳор
[9] Айн–ус–савр – чашми барзагов
[10] Қаттол – қотил
[11] Раъс–ул–ғул – сари ғул

бимирад: он кавкабро «қаттол» ва «қотеъ» хонанд. Ин маънӣ қавли табоиён[1] аст ва маънӣ он аст, ки Офаридгор дар он ин маънӣ офаридааст, чунон ки дар мор захр офаридааст.

**Ҷавзо[2].** Ҷавзо бурҷест бодӣ, наҳорӣ, сайфӣ[3], ғарбӣ, сабукрав, муъвавҷ-ут-тулӯъ[4]. Ду суратанд, ҳар яке даст ба гардани дигаре ниҳода.



Ва Ҷавзо толеи Дайламон ва Ҷурҷон ва Кобул ва Бархон аст. Ва дар бурҷи Ҷавзо, шаш кавкаб аст ҷанубӣ. Якеро «Раъс-ул-ҷаббор» хонанд: саҳобӣ[5] аст, қотеъ ва наҳс. Ва дигарро «Манкиб-ул-ҷавзо» хонанд: ҳам қаттол аст. Дигарро «Манкиб-ул-айсар» хонанд, дигарро «Кадам-ул-юсро», дигарро «Айюқ», Саъд аст, дигарро «Манкиб-уз-зил-ъинон» ва саъд аст.

**Саратон[6].** Саратон бурҷест обӣ, мода, лайлӣ[7], шимолӣ, мунқалиб[8], сайфӣ[9], мустақим-ут-тулӯъ[10], гаронрав, бисёр матолеъ[11], бар сурати харчанги азрақ[12].



Ва Саратон толеи Марв ва Баҳрайн ва Ҳаҷар ва Ифриқия ва Марврӯд аст ва аз они Хуросон. Ва ҳар гоҳ Офтоб ба Саратон расад, Офтоб бигардад. Ва дар Саратон чаҳор кавкаб аст: «Шиърои ямонӣ», ва «Шиърои ҷанубӣ» ва «Раъс-ут-тавъам» шимолӣ аст ва «Раъс-ут-тавъами муаххар» шимолӣ аст ва «Маълаф» ҳам шимолӣ аст ва қаттол.

---

[1] Табоиён – толеъшиносон
[2] Ҷавзо- дупайкар
[3] Сайфӣ – тобистонӣ
[4] Муаввач–ут–тулӯъ– каҷтулӯъ
[5] Саҳобӣ – абрӣ
[6] Саратон- харчанг
[7] Лайлӣ – шабӣ
[8] Мунқалиб – дигаргуншаванда
[9] Сайфӣ – тобистонӣ
[10] Мустақим–ут–тулӯъ– росттулӯъкунанда
[11] Бисёрматолеъ – бисёртулӯъкунанда
[12] Азрақ – кабуд

**Асад**[1]**.** Бурҷи Асад оташӣ аст, наҳорӣ, собит, дар миёни тобистон бошад. Машриқӣ аст, сабукрав, бисёрматолеъ, мустақим-ут-тулӯъ, бар сурати шере, пеши вай оташе.




Асад толеи Туркон аст ва Эроншаҳр ва Мукрон ва Басра ва Барбар. Ва дар бурҷи Асад кавкабест онро «Қалб-ул-асад» гӯянд, қаттол аст ва шимолӣ.

**Сунбула**[2]**.** Бурҷи Сунбула хокӣ аст, мода, сайфӣ, лайлӣ, ҷанубӣ, мустақим-ут-тулӯъ, гаронрав, бисёрматолеъ, бар сурати зане истода, дар дасти рост хушаи гандум, бар сар тоҷе заррин.



Сунбула толеи Андалус ва Форс ва Шом ва Фурот ва Кирмон аст. Дар он кавкабест «Сурфа» гӯянд, шимолӣ аст, саъд. Ва чун Офтоб ба Сунбула ояд, мавҷи дарё саъб[3] гардад ва зиёдат шавад.

**Мизон**[4]**.** Мизон бурҷест бодӣ, наҳорӣ, харифӣ[5], мағрибӣ, мустақим-ут-тулӯъ, бисёрматолеъ, бар сурати каҳле[6], дар даст тарозуе.



Бурҷи Мизон толеи Кирмон аст ва баъзе аз Систон ва Тахористон ва Балх ва Кашмир ва Ҳинд ва Рум. Ва дар бурҷи Мизон, се кавкаб аст: «Симоки ромеҳ», дигар «Иклил» ва ҳарду шимолианд ва «Симоки аъзал» ҷанубӣ аст. Ва Мизон бурҷест муътадил. Ва ҳар гаҳ ки Офтоб ба Мизон ояд, шабу рӯз як бошад ба ҳамаи олам.

[1] Асад – шер
[2] Сунбула – хӯша
[3] Саъб –душвор
[4] Мизон – тарозу
[5]Харифӣ – тирамоҳӣ
[6] Каҳл – марди миёнсол

**Ақраб**[1]. Ақраб бурҷест собит, обӣ, мода, лайлӣ[2], шимолӣ, мустақим-ут-тулӯъ, гаронрав, бисёрматолеъ.



Бурҷи Ақраб толеи Араб аст ва Басра ва Яман ва Ҳиҷоз ва Омул ва Қумис ва Суғд. Ва дар бурҷи Ақраб ду кавкаб аст: якеро «Қалб-ул-ақраб» гӯянд, ҷанубӣ аст, қаттол ва дигареро «Ат-Толиюлиқалб-ил-ақраб».

**Қавс**[3]. Қавс бурҷест оташӣ, наҳорӣ, машриқӣ, сабукрав, мустақим-ут-тулӯъ, бисёрматолеъ, бар сурати рокибе[4] камон ба зеҳ карда бозпас менигарад, тир кашида, пеши вай море дунбол ба боло карда.



Гӯянд чун Офтоб ба Қавс ояд, Баҳри Форс музтариб гардад, чун аз Қавс ба дар ояд, ба шаб дарё нарм гардад ва киштӣ равон гардад. Ва Қавс толеи Исфаҳон ва Мукрон ва Рай аст. Дар бурҷи Қавс, кавкабест онро «Айн-ур-ромӣ» гӯянд. Саҳобӣ аст. «Саҳобӣ» он бошад, ки ба ранги абр бувад. Шимолӣ аст ва наҳс ва қотеъ ва қаттол.

Бидон, ки ончи мунаҷҷим гӯяд, «Саҳобӣ аст, лайлӣ ё ҷанубӣ ё оташӣ ё бодӣ», мусаллам[5] дорем, аммо он чи гӯяд «Қаттол аст, бар сурати фалон», мусаллам надорем, ки бар фалак, сурати амраду пир набувад ва он чи гӯянд, бар тақриб[6] гӯянд, на ба таҳқиқ[7].

**Ҷадӣ**[8]. Бидон, ки Ҷадӣ бурҷест, хокӣ, шатавӣ[9] мунқалиб[10], мода, лайлӣ, ҷанубӣ, гаронрав ва муавиҷ-ут-тулӯъ[11], миёнаматолеъ. Ва толеи Аҳвоз ва Мадоин ва Синд ва Ҳинд ва Уммон ва Рум аст. Ва дар

---

[1] Ақраб – каждум
[2] Лайлӣ– шабӣ
[3] Қавс – камон, пайкон
[4] Рокиб – савора
[5] Мусаллам – қабул
[6] Ба тақриб – тахмин
[7] Ба таҳқик – аниқ, дақиқ
[8] Ҷадӣ – бузғола
[9] Шатавӣ – зимистона
[10] Мунқалиб – дигаргуншаванда
[11] Муаввиҷ–ут–тулӯъ– каҷтулӯъкунанда

Ҷадӣ, ду кавкаб аст шимолӣ, саъд: онро «Насри тоир» ва «Насри воқеъ» гӯянд. Ва ба сурати бузе аст, гӯшҳои бузург, аъзоҳо аз якдигар гушуда.



Бидон, ки мунаҷҷимон он чи гӯянд: Ҷадӣ «шатавӣ аст, мунқалиб, лайлӣ, ҷанубӣ, гаронрав, муаввиҷ-ут-тулӯъ», мусаллам дорем, аммо он чи гӯянд «мода, бар сурати бӯз, гушудааъзо», мусаллам надорем. Ба ҳукми он ки буз ва ғайра бар фалак набувад ва вазъи кавокиб инҷо бар ин мисол ёфтаанд.

Ва дар китобе овардаанд: «Аз паси Ҷадӣ, пирест ҷомаи куҳан пӯшида». Ва аҷаб дорам аз ақли ҳакиме, ки ин миқдор надонад, ки ба чӣ тариқ маълум шуд вайро, ки ҷомаи куҳна аст ё нав. Ва он чи гӯяд: «асо дар даст», асо чун дид, ки вай дар даст дорад? Ва ба ин асо киро меронад? Ё ин кавкабро сустӣ чун расид, то ба асо такя кард?

Ва дар китоби «Сувар» овардааст, ки «Дар бурҷи Ақраб, амраде хуфтааст, сар ба паҳлуи Ақраб ниҳода».

Чун бидид ин ҳаким, ки вай амрад[1] аст ё мултаҳӣ[2]? Ва бурҷи Ақраб сад ҳазор-ҳазор[3] фарсанг тӯли вай бувад, ин амрадро чун бидонист, ки хуфтааст ё бедор? Ҳеҷ ҷойе ба ин фарохӣ намеёфт, то Ақраброболишти худ кунад?

**Далв[4].** Далв бурҷест бодӣ, наҳорӣ, мағрибӣ, сабукрав, шатавӣ[5], мунқалиб, муаввиҷ-ут-тулӯъ[6], бар сурати чоҳе пуроб, ҷавоне истода об мекашад ба далве.



Ва далв толеи Куфа ва Миср ва Ҷурҷон ва заҳри[7] Ҳиҷоз аст. Дар ин бурҷ, ду кавкабанд: «Фам-ул-ҳут» ҷанубӣ аст ва «Занаб-уд-даҷоҷа» шимолӣ аст ва онро «Ридф» гӯянд.

Ва бидон, ки он чи гӯянд:

[1] Амрад – бериш
[2] Мултаҳӣ– ришдор
[3] Ҳазор–ҳазор – миллион
[4] Далв – сател
[5] Шатавӣ– зимистонӣ
[6] Муаввиҷ–ут–тулӯъ– каҷтулӯъкунанда
[7] Заҳр – пушт

«Далв бодӣ, наҳорӣ, мағрибӣ, сабукрав, шатавӣ, мунқалиб», мусаллам дорем ва он чи гуфт: «Бар сурати чоҳе пуроб, ҷавоне истода об мекашад», мусаллам надорем, ки бар фалак чоҳ ва об ва расан[1] набувад ва ба ин об чӣ мекунанд? Ва он ки мегӯянд: «Аз паси вай пири урён», чун бидонист, ки пир аст? Ҳоссаи чашми ӯ чун дарёфт муйи сапеди вай? Ва агар ҷома доштӣ, чун донистӣ, ки сапед аст ё сиёҳ, абрешим аст ё пунба[2]?

**Ҳут[3].** Ҳут бурҷест мода, обӣ, лайлӣ[4], шимолӣ, гаронрав, муаввиҷ-ут-тулӯъ[5], бар сурати ду моҳӣ, сари ҳар яке суйи дунболи дигар, пеши он зане нишаста.



Ва Ҳут толеи Табаристон ва Самарқанд ва Бухоро ва Искандария аст. Ва бурҷест шатавӣ[6]. Дар ин бурҷ ду кавкаб аст: якеро «Манкиб-ул-фарас» гӯянд, шимолӣ аст, наҳс, қаттол.

Ин аст сурати буруҷ[7], ки гуфта омад аз қавли ҳукамои авоил[8] ва дар кутубҳои[9] қадим мастур[10]. Баъзе ба расад ёфта ва ҳазору бисту ду ситораи собит бар чиҳилу ҳашт сурат ниҳоданд ва ба умрҳои дароз расад нигаҳ дошта ва ба шаб сирри кавокибро дарёфта ва ба рӯз дар қаъри чоҳҳои дароз, чунон ки аз қаъри он кавокибро дидаанд. Ва гӯянд, ки дар замини Юнон баҳре буд, ки сурати афлок ва буруҷ дар он зоҳир будӣ ва акнун он иқлим[11] баргардид ва об бигрифт ва касро дар он роҳ нест.

Ин микдор, ки гуфта омад, ин ҷо кифоят бошад.

---

[1] Расан – ресмон
[2] Пунба – пахта
[3] Ҳут – моҳӣ, кит
[4] Лайлӣ – шабӣ
[5] Муаввиҷ–ут–тулӯъ– каҷтулӯъкунанда
[6] Шатавӣ – зимистона
[7] Буруҷ- буҷрҳо
[8] Ҳукамои пешин – донишмандни пешин
[9] Кутубҳо – китобҳо
[10] Мастур – нивишташуда
[11] Иқлим – минтақа

## Фасл

Бидон, ки ҳукамо он чи гӯянд бурҷе «нар» аст ё «мода», ба маҷоз гӯянд, на ба ҳақиқат. Чунон ки араб Офтобро «муаннас» гӯянд ва Моҳро «музаккар» гӯянд. Мунаҷҷимон бар хилофи ин гӯянд: чунон ки гӯянд Сунбула бурҷест мода, хокӣ, ҷанубӣ, «мода» ва «хокӣ» таҳқиқ нест. Ва он чи гӯянд: «Зуҳал бар сурати пире аст куланг[1] дар даст кӯҳе меканад», ҷазофоти[2] мунаҷҷимон аст. Ва он чи гӯянд: «Миррих теғе кашида ва саре бурида аз дигар даст даровехта» ва он чи гӯянд: «Зуҳра занест бар батте барканор» ва амсоли ин, ҳама маҷозӣ аст, мавҳумоти савдовӣ. На дар «Қуръон» аст, на дар ахбор, ки воҷиб кардӣ қабули он. Зуҳале, ки чандон аст, ки замин аз Шарқ то Ғарб даҳ бор, чаро кӯҳ канад ба миъвал[3]? Ва кӯҳ бар фалаки ҳафтум чӣ кунад? Кӣ дид, ки Зуҳра барбат[4] мезанад ва Зуҳал навҳа мекунад? Барбати Зуҳра кӣ сохт? Навҳаи Зуҳал бар мусибати кист? Ва мо инро, ки гуфтем, аз қавли эшон гуфтем, то китоб холӣ набошад ва ракокати[5] ақли фалосифа[6], ки ба авом хандидаанд, боз намудем, то ончи Офаридгор офарида аст, азим дорӣ ва ба чашми эҳтиром нигарӣ.

Ва баъд аз ин, ёд кунем шигифтии офаридани оташ ва манофеи он.

---

[1] Куланг – каланд

[2] Ҷазофот – газофот, беҳудагӯӣ

[3] Миъвал – каланд, зоғнул

[4] Барбат – асбоби мусиқӣ

[5] Ракокат– сустӣ

[6] Фалосифа – файласуфон

## РУКНИ ДУЮМ
## Боби якум
## Дар аҷоиби он чи ки байни осмону замин рух медиҳад

Қола-л-лоҳу таоло: «Афараайтуму-н-нора-л-лати туруна аантум аншаътум шаҷаратаҳо ам наҳну-л-муншиун»[1] (*Оё дидед он оташеро, ки бар меоваред? Оё шумо дарахташро офаридед? Ё мо офаринандаем?)*. Маънӣ он аст, ки Офаридгор миннат мениҳад бар халқон, ки ман ин оташ офаридам дар дарахт, вайро шумо иншо кардед ё ман? Ва ман дар оташ манфиатҳо офаридам, ки ғариб ва шаҳриро ба кор ояд ва кас аз он нагрезад.

Бидон, ки дар оташ манфиатҳо дидам. Аз бас манфиатҳо, ки дар оташ ниҳод, уқалои Ҳинд ва Юнон ғалат гаштанд ва суҷуд карданд оташро ва ин хизлон[2] дар маҷус бимонд ва оташпараст шуданд. То маълум шуд, ки ҳидоят Офаридгор диҳад ва ба ақли танҳо кор тамом намешавад. Ва агар оташро аз баҳри манфиат парастанд, дар гил манфиат беш аз оташ аст ва дар об манофее беш аз он аст, ки дар оташ. Ва Офаридгор чун хоҳад, ки гурӯҳеро саргардон кунад, эшонро мубтало кунад ба чизе. Чунон ки ҳиндувонро мубтало карда ба парастидани гов ва тарсоёнро[3] ба парастидани суми хари Исо ва мушриконро ба парастидани асном[4] ва ҷамодот.

Ва мо ёд кунем сифати оташ ва хосияти он.

## Фасл
## Сифати оташ

Бидон, ки оташ ҳамаи оламро гирфтааст ва ҳеҷ санге ва чӯбе аз оташ холӣ нест. Агар ҷоҳиле чӯбе бардорад, гӯяд: «Оташ куҷост», гӯем тариқи истихроҷи ҳар чизе зоҳир аст. Чунон, ки ду чӯбро бар ҳам зананд аз марх[5] ва афор[6], оташ зоҳир гарад. Ё санг ба оҳан зананд. Ва оташ ба наздикии чӯби санавбар бидоранд, ҳарорат ба вай расад, қатрон[7] ва зифт[8] аз вай равон шавад. Ва ширро биҷунбонанд, маска аз он падид ояд. Ва гар хоҳанд, ки зару симро аз якдигар ҷудо кунанд, ба таҳрик ва дақ[9] ҷудо нашавад ва сабили[10] тафриқи[11] он

---

[1] Сураи Воқеа, ояти 81 ва 82
[2] Хизлон – зиён, гумроҳӣ
[3] Тарсо – масеҳӣ
[4] Асном- бутҳо
[5] Марх – равған
[6] Афор – гард
[7] Қатрон – равғани чӯб
[8] Зифт – шireши дарахт
[9] Дақ – куфтан
[10] Сабил– роҳ
[11] Тафриқ – ҷудо карданд

саббок[1] донад. Пас, оташ дар аҷзоҳо пинҳон аст, чунонки асал дар шиками занбӯр. Ва агар ҳазор занбӯрро бикушӣ, дар шиками вай асал набинӣ ва агар ҳазор дарахти хурмо бишикофӣ, хурмо наёбӣ. Пас оташ дар аҷзои ҷамодот[2] пинҳон аст ва Офаридгор онро ба сабабе зоҳир гардонад.

Ва бидон, ки дар олам ҳеҷ ҷисме нест, ки Офаридгор офарид некутар аз оташ. Суратест мутлақ, на маҳсур[3] ва на мураккаб ва аккол[4] ва мумтанеъ. Ва касро тамкин[5] надиҳад, то вайро имсок кунанд[6] ё қабз кунанд[7] ва мутеи кас нагардад. Ва аз они олами улвист[8], ба икроҳ[9] вайро ба ин олам овардаанд. Ва Офаридгор аз баҳри манофеи бандагон, вайро дар ҷамодот[10] маҳбус карда. Ва дар ҳар чи овезад, вайро нисбат кунад, то чун халос ёбад, қасди маркази улвӣ кунад. Ва маркази вай болои ҳамаи улвиёт аст, зеро ки об болои замин аст ва ҳаво болои об аст ва оташ болои ҳавост. Ва дар оташ наҳибе ва ғалабае азим аст ва чунон донӣ, ки оташе азим, ки дар кӯраи оҳангар аст, агар қадре об дар он резанд, овози мункар[11] ва ҳоил[12] аз он падид ояд. Ва агар пурсанд, ки «Он чист, ки заррае аз он шаҳрро бас канад», бигӯ, ки оташ аст, ки заррае аз он ҷаҳонеро бисӯзад.

Ва бидон, ки оташ ҳамаи ҳайвонот дӯст доранд. Ва агар касе хоҳад, ки аҷоиб бинад, дар саҳро ба шаб оташе барафрӯзад ва сабр кунад, то ҷонварони мухталифро бинад, ки ба назораи оташ оянд. Ва аз ин сабаб, чароғро дар пеши тифл доранд, то бо вай муноғот[13] кунанд ва нишот дар дили вай оварад ва забонаш бигшояд. Ва бошад, ки тифлро ранҷе бувад хафӣ[14] ва нолад ва гиряд ва пистон дарнагирад ва хобаш нагирад дар шаб, чун модар чароғ бозгирад, ба он биоромад ва сокин гардад. Ва сайёд ба шаб дар завраqе нишинад ва чароғе дар обгина[15] ниҳад ва бар лаби заврақ ниҳад, мурғони обӣ меоянд аз аҷнос ва дар он чароғ нигоҳ мекунанд ва сайёд чӯбе дар даст дорад, бар ташт мезанад, ҳайвоноти баҳрӣ ба он ором гиранд ва

---

[1] Саббок – заргар
[2] Ҷамодот – ашёи беҷон
[3] Маҳсур – иҳоташуда
[4] Аккол – пурхӯр
[5] Тамкин – имкон
[6] Имсок кунад – дорад, қапад
[7] Қазб кунад – ба даст гирад
[8] Улвӣ – болӣ
[9] Ба икроҳ – маҷбурӣ
[10] Ҷамодот – ашёи беҷон
[11] Мункар – даҳшатангез
[12] Ҳоил– тарснок
[13] Муноғот – бозӣ
[14] Хафӣ – ноаён
[15] Обгина – шиша

дар он чароғ менигаранд ва сайёд оҳане муаққаф[1] дорад, эшонро ба худ мекашад ва дар заврақ меандозад, то киштиро пур кунад.

Ва бидон, ки манофеи оташ зоҳир аст. Агар марде нони хамир хӯрад нопухта, меъдаи вай табоҳ гардад ва ё гӯшти хом бихӯрад, ҳеҷ лаззате надиҳад. Чун ҳарорати оташ ба вай расад, бӯйи лазиз ва тамъи шаҳӣ[2] дар он падид ояд. Офаридгор ин неъматро аз кас дареғ надошт: на аз мулук[3] ва на аз масокин[4]. Ва касро ба он қудрате набошад, то хазина кунад. Ва мард дар сарой бувад, чун шаб дарояд, зулмате[5] ҳосил ояд, ки ҳеҷ чизро набинад, Моҳро аз моҳӣ бинашиносад, мешро аз гург надонад, чароғе барафрӯзад, аз он шаб рӯзе падид ояд, унсе ҳосил гардад. Ва ин аз адли Офаридгор аст, ки дар ҳаққи бандагон кард, то гадову амир дар он яксон бошанд.

## Зикри нагунбахтии оташпарастон

Бидон, ки сабаби идбори[6] оташпарастон тақдири Офаридгор аст ва бидон, ки дар олам ҳеҷ дине шумтар аз дини оташпарастӣ нест. Ва аз ин сабаб, ҳаргиз кас аз миллате дар маҷус нарафт. Ва Абдуллоҳ ибни Зиёд гӯяд: чун Исо алайҳи-с-салом бизод, подшоҳи малики Аҷам- Ардашер, чунон дид, ки барқе баромад ва ситорае вайро бисӯхт. Ардашер битарсид ва бидонист, ки сабаби валодаи Исост. Қадре ангубин ба дасти се шахс ба Исо фиристод.

Исо се қурс ба Ардашер фиристод.

Расулон гуфтанд дар ин қурсҳо коре ҳаст. Ду шахс қурсҳои худ бихӯрданд ва яке қурси хеш пинҳон кард ва пеши Ардашер омаданд.

Гуфт: «Шуморо чӣ дод?»

Он ду кас гуфтанд: «Ҳеҷ надод».

Дигаре гуфт: «Бале ман қурси хеш фалон ҷо дафн кардаам».

Гуфт: «Бирав, биёр!»

Малик бо вай он ҷо рафт. Талаб карданд, намеёфанд, заминро мекандад, оташе азим аз он баромад, қасди малик кард, малик ба суҷуд рафт.

Чун наҷот ёфт, аз он вақт, оташро парастидан гирифтанд.

Гӯянд сабаби оташ парастидан он буд, ки Ҳурмуз ибни Хусрав хонда буд, ки мавлуде бизояд муборак дар Байт-ул-мақдис. Вай зайт[7] ва зар ва лабон[8] ҳадия ба Марям фиристод. Марям анбоне[1] хок ба Ҳурмуз фиристод. Вай он ҷо ки шаҳри Шез аст, дафн кард.

---

[1] Муаққаф – хамида, каҷ
[2] Шаҳӣ – бомаза
[3] Мулук – шоҳон
[4] Масокин – мискинҳо, камбағалон
[5] Зулмат – торикӣ
[6] Идбор – нагунбахтӣ, бадбахтӣ
[7] Зайт – равған
[8] Лабон – кундур

Подшоҳе дигар бидонист. Кас фиристод, ки бар он хок бино бикунанд. Мутаҳайийр[2] дармонд ва роҳ ба он намебурд. Чун шаб даромад, нуре азим аз он ҷо бармеомад. Хате гирди он нур бикашид ва Байт-ун-нор[3] онҷо бино кард. Ва ҳанӯз он барҷост ва аз он оташ мебаранд ба Машриқ ва Мағриб. Ва бар сари он, қуббае[4] бикард ва бар сари қубба ҳилоле бикард симин[5], ба тилисме, ки кас онро аз сари вай натавонад бардошт. Ва гӯянд, ки ҳаштсад сол аст, ки он оташ онҷо месӯзад.

Ва оташҳое, ки мепарастанд габрон, оташи Ҷамшед аст. Онро «Озар Хурра» гӯянд. Ва он ба Хоразм буд, Анушервони Одил бо Кориён овард. Чун навбати Пайғамбари мо (с) расид, габрон[6] битарсиданд, ҷузве аз он ба Фасо бурданд, то агар якеро бикушанд, яке бимонад.

Дигар «Нори ҷуснаф» гӯянд. Кайхусрав ниҳод ба Озарбойҷон. Анушервони Одил онро ба Шез овард. Габрон гӯянд бар Ҷуснаф малике муваккал аст онро «Сабалон» хонанд.

Ва Кайхусрав писари Сиёвуш буд ва Сиёвуш сахт ба ҷамол буд. Зани падари вай бар вай ошиқ гашт. Сиёвуш тоати вай надошт. Ин зан фарёд кард, ки «Сиёвуш қасди ман кард».

Аз он хусумат хост. Пеши оташ рафтанд. Сиёвуш бараҳна шуд ва дар оташ рафт. Берун омад ба саломат. Бидонист, ки Сиёвуш барӣ аст аз он туҳмат.

## Фасл

Дигар оташи Зартушт, ба ноҳияи Нишобур.

Ва Зартушт раъс-ул-маҷус[7] буд ва аз Балх буд. Даъвои пайғамбарӣ мекард ва гуфт: «Ба кӯҳи Сабалон малаке ба ман меояд». Ва фитнаи вай дар олам бимонд ва миллати габрӣ зоҳир кард ва халқе бисёр тобеи вай шуд.



Гӯянд аввал, ки Зартушт зоҳир шуд, ҳуққабозӣ[8] кардӣ. Вайро

[1] Анбон– киса, халта
[2] Мутаҳайир – ҳайрон
[3] Байт–ун–нор – оташхона, оташкада
[4] Қубба – манора
[5] Симин – нуқрагин
[6] Габр– оташпараст
[7] Раъс–ул–маҷус – пешвои оташпарастон
[8] Ҳуққабозӣ – шаъбадабозӣ, чашмбандӣ

пеши Рустами Зол оварданд, ҳуққабозӣ бикард шигифт. Рустам вайро чизе бидод.

Чун кораш боло гирифт, даъвои нубувват[1] кард ва оташпарастӣ биниҳод. Мулукон[2] тобеи вай шуданд. Магар Рустами Зол. Гуфт: «Ман дидам, ки ибтидо вай ҳуққабозӣ мекард ва мушаъбидӣ[3]. Ман нубуввати вайро тасдиқ накунам».

## Фасл

Бидон, ки баъд аз ҷуҳудӣ, дине табоҳтар аз дини габрӣ нест. Ва агар муҷиби оташпарастӣ манфиат аст, манфиати об камтар аз манфиати оташ нест ва манфиати ҳаво камтар аз манфиати об нест. Чаро обро ва ҳаворо напарастанд, агар қиёс ба манфиат мекунанд.

## Ҳикоят

Гӯянд оташпарасте дар дарё афтод. Фарёд мекард ва мегуфт: «Ё нори[4] Форс, ё нори Озарбойҷон, ба фарёди ман рас!»

Маллоҳе гуфт: «Эй аҳмақ, агар оташ дар ин об афтад, ки ту афтодӣ, ҳоли вай бадтар аз ҳоли ту бошад».

Пас, Офаридгори оташро бихон, ки аз оташ ҳеч наёяд ва оташ он ки сӯзад, ба ҳукми Худо сӯзад. Ва оташ туҳлубро[5], ки дар соя хушк кунанд ва самандарро ва филфили сафедро[6] натавонад сӯхтан. Ва гӯянд, ки дар Андалус сангест ҳамчун чӯб сӯзад ва агар одамие хоҳад, ки шуълае аз он бардорад, бинишинад ва барнаяфрӯзад.

## Фасл

Оташи дигар Нор-ул-ҳарратайн. Оташе буд дар билоди[7] Анс. Ба шаб афрӯхтӣ, ба рӯз дуд намудӣ ва аз чанд фарсанг дидор будӣ ва ҳар вақт шуълаҳо андохтӣ, ҳар чи ёфтӣ, бисӯхтӣ, габрон[8] онро саҷда кардандӣ. То Офаридгор Холид ибни Синонро аз бани Исмоил бифиристод ва чоҳе канд ва он оташро дар



[1] Нубувват – пайғамбарӣ
[2] Мулукон – подшоҳон
[3] Мушъабидӣ – чашмбандӣ
[4] Нор – оташ
[5] Туҳлуб– гулсанг, обсабз, ҷомаи қурбоқа
[6] Филфили сафед – мурчи сафед
[7] Билод – кишвар, сарзамин
[8] Габр – оташпараст

он ҷо бурд.

Чун Холид аз дунё мерафт, гуфт: «Баъд аз се рӯз, хари даштии абтар[1] гирди гӯри ман тавоф кунад. Чун он харро бубинед, гӯри ман бишкофед, ки ман шуморо хабар кунам аз ҳар чи буданист то қиёмат».

Рӯзи сеюм, ҷамъ омаданд ва он хари абтарро диданд. Қавм ба ду гурӯҳ шуданд. Баъзе гуфтанд: «Мо гӯри вай нашикофем». Ва писари Холид бо ин қавм буд ва нагузошт, ки гӯри вай бишкофанд.

Ин ҳикоят аз бахри он гуфтам, оташ халқест шигифт, ки Офаридгор аз баҳри манофеи халқ офарид ва аз баҳри азоби дӯзахиён. Ва дар азоби вай ин ҳама манофеъ аст, дар раҳмати вай чанд бувад?

Баъзе аз габрон гӯянд, ки «Оташ духтари Худост» ва «Гов фариштаест» ва аз он чи гӯянд, шарм надоранд.

Абулҳузайл гӯяд аҳмақтар халқи Худо габреро дидам. Пурсидам, ки «Оташ чӣ бувад» ?

Гуфт: «Духтари Худо».

Гуфтам: «Гов чист»?

Гуфт: «Фариштаи Худо».

Гуфтам: «Об чист»?

Гуфт: «Нури Худо».

Гуфтам: «Гуруснагӣ ва ташнагӣ».

Гуфт: «Дарвешӣ».

Гуфтам: «Дарвешӣ чист»?

Гуфт: «Дев аст».

Гуфтам: «Замин кӣ нигаҳ дорад»?

Гуфт: «Малаке, номи вай Баҳман».

Гуфтам: «Бад дине доред шумо габрон, ки фариштаеро бикушед ва ба нури Худо бишуед ва ба духтари Худо бирён кунед ва ба хӯрди дарвеше дев кунед, пас бар пушти фариштае, ки номи вай Баҳман аст, ҳадас[2] кунед».

Мақсуд аз ин он аст, ки оташ агарчи унсури шариф аст, сазои парастидан набувад.

### Сифати соиқа ва раъду барқ ва қавси қузаҳ ва зуззувоба

Қола-л-лоҳу таоло: «Ва юирсил-ус-савоъиқа фаюсибу биҳо майяшоъ»[3] Маънӣ он аст: «Ман ки Худоам, оташҳо фиристам бар он кас ояд, ки ман хоҳам». Ва соиқа оташе бувад, ки аз фалаки нор ояд[4], аз миёни ду бухор қасди замин намояд. Агар ҳаво рутубат дорад, ба

---

[1] Абтар – думбурида

[2] Ҳадас- ахлот

[3] Сураи Раъд, ояти 13

[4] Нор – оташ

замин наёяд ва агар ҳаво софӣ бувад, қасди замин кунад, бар ҳар чӣ ояд, ҳалок кунад.

Ва Муҳаммад ибни Ҷарири Табарӣ гӯяд, дар Табаристон соиқае ба сарои малик афтод ва қуббаеро[1] ночиз кард ва лашкаре бисёр бимурд. Пас аз он, абре музлим[2] баромад. Чун абр боз шуд, байт-ун-нор[3] афтода буд ва дарахтҳои бисёр сӯхта ва ҳар ободоние, ки буд, ҷумла нест шуда.

Ва ҳукамо гӯянд, зуҳури оташ далели қаҳт бувад ва ғубор бар руйи об далели мавтон[4] бувад.

**Наҷм.** Аммо ситорае, ки кашида шавад, он на ситора бувад, ки агар ситора биафтад, ҳамаи олам сӯхта гардад. Бале он духоне[5] бувад ёбис[6], ҳарорати ҳаво дар он афтад, мултаҳиб[7] шавад ва фалак мегардад, вай низ бо вай гардад. Ва ба он тавон донистан, ки на кавкаб аст, ки наздик аст. Ва наздиктарин кавокиб Қамар[8] аст ва Қамар аз сад ҳазор фарсанг падидор бувад, аммо ин ситора беш аз сад фарсанг падид набошад ва зуд биафтад. Ва бошад, ки ду бухори мухолиф ба ҳам расанд ва хоҳанд, ки аз якдигар ҷудо шаванд, соате ҳаракат кунанд ва ҳаво дар миёни ҳарду бухор гирифтор монад, пас бухори сард оташро ба қаҳр ба замин афканад.

Ва ба шаҳри Ҳаро бар манорае омад, сулсе[9] ба дарозо бибурд. Ва шахсе дар биёбоне хуфта буд, соиқаи борик бар пойи вай зад, соқҳои вай ҷудо шуд ва аз пойи вай ҳеҷ хун наёмад, ки доғ гашта буд ва асари ташаннуҷи доғ зоҳир буд.

**Барқ.** Аммо барқ ҳам ин маънист, ки абр ва ҳаво дар ҳам афтад, чун санг ва оҳан, овозе аз он падид ояд, онро «раъд» хонанд. Ва мардум аввал барқ бинанд, пас раъд шунаванд, зеро ки ҳоссаи басар[10] тезтар аст аз ҳоссаи самъ[11]. Ва масали он чунон бувад, ки яке бар лаби оби дарё даст бар ҳам занад, шахсе он мардро бинад, ки даст бар ҳам занад, баъд аз соате овози даст шунавад.

---

[1] Қубба – манора
[2] Музлим – торик, сиёҳ
[3] Байт–ун–нор – оташхона, оташкада
[4] Мавтон – марги ҳйвонот
[5] Духон – дуд
[6] Ёбис – хушк
[7] Мултаҳиб – шуълавар
[8] Қамар – моҳтоб
[9] Сулс – сеяк
[10] Басар – биноӣ
[11] Самъ – шунавоӣ

Ва ба ҳадди[1] Табаристон, оташ афтад аз осмон, он ҷо ки биафтад, нишон кунанд ва барканаид, чун ба об расанд, оҳане ёбанд, бар он нишони зару сим ва ҷавҳарҳо. Онро «хишти осмонӣ» хонанд. Ва он ҷавоҳири замин бувад, аз оҳану нуҳосу[2] зару сим, ки гудохта шавад дар замин аз он оташ. Чун ба об расад, мунҷамад[3] шавад. Аммо агар ин оташ бар об ояд, аз он ваҳияи[4] азим барояд ва бошад, ки халқе аз ҳавли[5] вай бимиранд.

**Раъд.** Бидон, ки фарқи миёни барқ ва ҳадда ва ваҳя он аст, ки оташро фурӯ оварад, агар дар ҳаво бухор бувад, бонге аз он барояд, «раъд» хонанд. Агар ҳаво софӣ бувад, қасди замин кунад, агар дар баҳр ояд, бонги об барояд, онро «ваҳя» ва «ҳадда» гӯянд ва ин бонг ҳавл бувад ва муҳлик[6] бувад ва агар бар хушк ояд, онро «соиқа» гӯянд ва харобӣ кунад ва ба замин фурӯ равад, то ба об расад.

Ва бидон, ки моҳӣ аз овози раъд бимирад ва сар аз дарё берун наёрад кардан аз бими раъд ва саҳоб[7], ки вайро ба худ кашад. Ва моҳӣ чун бимирад, дар об самме[8] қотил гардад, ҳайвони баҳрӣ аз вай гурезад.

**Қавси қузаҳ[9].** Аммо қавси қузаҳ «тирожа» хонанд. Нури қурси Офтоб аст, ки бухори тар дар ҳаво қабул кунад. Ва мисоли он чунон аст, ки наздики Офтоб аз фалак қитъае равшантар аст ва бар муҳити он қитъа, қитъаҳои дигар, ки рӯшноии вай камтар бувад ва боз қитъаи сеюм нури вай камтар бувад. Ва қатраҳои борон ва бухор баъзе ба он вазъ бувад ва он қитъа, ки ба Офтоб наздиктар бувад, ранги сурх намояд ва қитъаи дувум ранги сабз намояд ва қитъаи сеюм ранги сиёҳе намояд. Ва қавс ҳамеша муқобили Офтоб бувад ва доирае тамом бошад ва аммо ниме дар таҳт-ал-арз[10] бувад. Ва тамом касе набинад доираро, ки бар манзараи осмон равад. Ва бисёр бувад, ки шаби бадр[11] чун Моҳ ба офоқ наздик бошад ва борон ояд, Қавс зоҳир гардад. Ва агар хоҳӣ, ки бидонӣ, хиргоҳе бинеҳ ва нек бипушон ва дар андарун рав ва сӯлох е боз кун, то Офтод дар ҷаҳад ва об дар даҳон гир ва дар шуои Офтоб дам, андар он рангҳо падид ояд монанди қавс ва агар оби софе дар даҳон

[1] Ҳад– худуд
[2] Нуҳос – мис
[3] Мунҷамид шавад – ях кунад
[4] Ваҳия – садо
[5] Ҳавл – тарс
[6] Муҳлик – ҳалокатовар
[7] Саҳоб – абр
[8] Сам(м) – заҳр
[9] Қавси қузаҳ – тиру камон, рангинкамон
[10] Таҳт–ал–арз – зери замин
[11] Бадр – моҳи пурра

гирад ва пушт бар Офтоб кунад ва дар ҳаво дамад, пеши худ қавс бинад. Ва қавс далели саҳв[1] бошад.

**Зуззуоба[2].** Аммо зуззуоба он аст, ки Офаридгор қудрати комили хеш бинамояд. Бухоре, ки дар вай дуҳнийят[3] бувад аз замин мутасоид[4] шавад ва ба ҷавҳари оташ расад, ҳарорати Офтоб дар вай овезад, оташ гардад, онро «зуззуоба» гӯянд. Ва бошад, ки дароз бувад ва бошад, ки шамсае[5] бувад мудаввар[6] ва мусаллас[7].

Ва ба рӯзгори Маъмун, оташе баромад аз Машриқ ба Марв, дароз, мустатил[8] ва чанд рӯз бимонд. Ва ба Табаристон ситорае дароз баромад, аз Машриқ ва чанд шаб бимонд. Пас ба мадинаи[9] Фарғона афтод ва табоҳ кард ва малики Фарғона бимурд.

Ин миқдор инҷо кифоят бошад, то бухороти ҳаво бишиносанд аз кавокиби аслӣ ва сурхие, ки онро «шафақ» хонанд, аз нури қурси Офтоб: бувад, ки дар бухор овезад, чунон ки оташ намояд. Ва мо аҷоиби ҳаво бигӯем.

## Аҷоиби ҳаво ва бод

Қола-л-лоҳу таоло: «Ва арсално-р-иёҳа лавоқеҳ»[10]. Гуфт: Мо бодҳоро чунон офаридем, ки баъзе дарахтҳоро обистан кунад ва киштиҳо равон кунад. Ва бидон, ки ҳамаи олам бод дорад. Ва Офаридгор ҳаво ба мисоли дарёе офарид маҳсур[11] дар ҷавфи[12] фалак ва чунон ки обро сабаби ҳаёти моҳӣ кард, ҳаворо сабаби ҳаёти баррӣ[13] кард. Ва ғизои бани одам се чиз аст: нону обу ҳаво. Нон ва об ғизои аҷсом[14] аст ва ҳаво ғизои арвоҳ[15] аст. Чу агар як рӯз марде об ва нон нахӯрад, намирад ва агар як тарфат-ул-айн[16] ҳаво ба ҳалқи вай фурӯ наравад, бимирад ва ҷон бидиҳад.

---

[1] Саҳв – хушёрӣ
[2] Зуззуоба – ситораи думдор
[3] Дуҳният – равғанӣ
[4] Мутаосид шавад – барояд
[5] Шамса – нигора
[6] Мудаввар – доирашакл
[7] Мусаллас – секунҷа
[8] Мустатил – дарозшакл
[9] Мадина- шаҳр
[10] Сураи Ҳаҷр, ояти 22
[11] Маҳсур – иҳоташуда
[12] Ҷавф – ковокӣ
[13] Баррӣ– кушкӣ
[14] Аҷсом – ҷисмҳо
[15] Арвоҳ – ҷонҳо
[16] Тарфат–ул–айн – чашм бар ҳам задан

**Масъала.** Агар пурсанд: «Ҳаво ба ҳалқи моҳӣ дар об чӣ гуна мерасад?»Гӯем ҳаво ба воситаи об ба моҳӣ мерасад, ки ҳаво муҳит аст[1] ба об ва об муҳит аст ба моҳӣ ва агар моҳӣ дар обе ояд, ки ҳаво ба вай нарасад, бимирад. Ва мисоли вай чунон аст, ки бача дар шиками модар: агарчи ҳаво ба бача намерасад, ба модараш мерасад. Ва агар ҷоҳиле ба моҳӣ даргузарад, гӯяд: «Чаро намемирад дар об?» Моҳӣ низ гӯяд: «Чаро ин одамӣ дар ҳаво намемирад?» Чунон ки одамӣ дар ҳаво намемирад ва дар об ғарқа шавад, моҳӣ дар ҳаво бимирад ва дар об ғарқа нашавад. Ва золика тақдиру-л-ъазизи-л-ъалим. (Ва ин *андозаофаринии Худовандӣ голиб ва доно аст.*)

**Дар қуввати ҳаво.** Бидон, ки истило ва қувват, ки ҳаворост, дар ҳеҷ махлуқот нест ва чандон валоят, ки ҳаворост, ҳеҷ унсурро нест, ки яке ба манзараи осмон равад, ҳамаи ҳаво бинад. Ва бингар, ки он миқдор ҳаво, ки дар сафина бувад, як мисқол набошад ва сад ҳазор бардорад. Ва агар машке пур аз ҳаво кунанд ва бар об ниҳанд ва кӯҳе бар сари он ниҳанд, кӯҳро бардорад, магар масомҳои[2] машк эҳтимол[3] накунад ва бодро бигузорад. Ва агар ин машкро пури бод кунанд ва барсанҷанд ва он гаҳ бодро берун кунанд ва барсанҷанд, ҳеҷ вазне бинакоҳад.

## Фасл

Бидон, ки баъзе аз ҳукамо гӯянд наздики осмон фалаке аст, номи вай «Насим», асли ин ҳавост, мутафарриқ[4] мешавад дар олам ва моддати арвоҳ[5] аст. Чун қурси Офтоб, ки ба ҳама равзанҳо дарояд ва чун равзан дарбананд, шуоъ бо қурси Офтоб ҷаҳад, ҳамчунин ҳалқи ҳайвоне агар дарбананд, нафаси вай бо ҳаво гурезад.

**Суол.** Агар пурсанд, ки «Махнуқ[6] чаро ҷон дер медиҳад?» Гӯем зеро, ки ҷон ба ҳамаи аъзои тан мустағрақ[7] шудааст. Ва дар зери ҳар мӯй маҷрои нафасе аст, ба аъзои он аз аъзои тан берун меояд. Ва агар на, ба аввали ҳолат, махнуқ ҷон бидодӣ. Аммо он миқдор чандон бимонад, масом баста гардад ва сард шавад ва ҳаво ба он берун наёяд, он гаҳ нафас мунқатеъ[8] гардад.

[1] Муҳит – иҳотакунанда
[2] Масом – тарқиш, сӯрох, дарз
[3] Эҳтимол – таҳаммул
[4] Мутафарриқ – пароканда
[5] Арвоҳ – ҷонҳо
[6] Махнуқ – хаффшуда
[7] Мустағрақ шудааст – чуқур гаштааст
[8] Мунқатеъ – қатъ, баста

**Суол.** Агар пурсанд: «Қуввати оташ бештар ё қуввати ҳаво»? Гӯем, қуввати ҳаво. Ба ҳукми он, ки сабика[1] дар оташ агарчи бисёр бимонад, бинагудозад, то бод ба дам ва кӯра андар он надаманд, ки ҳаво оташро ба аҷзои сабика расонад, то ҳал кунад.




Ва бидон, ки Офаридгор ҳаворо ва оташро ҳарду муштарак офарид, чунон ки обро ва хокро муштарак офарид. Ва ҳаво ҳамаи олам гирифтаст ва фалаки Қамар мегардад ва аз суръати ҳаракати вай ҳаво гарм мегардад ва оташ мешавад то наздик ва гирди ҳаво дар меояд ва андозаи ҳаво хурдтар мешавад то наздики ҳарду қутб сипаре шавад. Ва бидон, ки аз Замин то ҳадди фалаки Қамар ҳама мамлакати ҳавост ва ба масоҳати сиву панҷ ҳазору дувисту[2] сенздаҳ фарсанг аст аз Замин то фалаки Қамар.

## Фасл

Бидон, ки ҳаво ҷумла як ҷинс аст, чунон ки об ва оташ ҳама як ҷинс дорад, ки ҷузве аз ҷузве нагардад.

Агар пурсанд: «Чаро обе талх бувад ва дигаре хуш бувад ва ҳавое пок бувад ва ҳавое афин[3] бувад»? Гӯем, об ва ҳаво дар унсури хеш бинагардад, чунон ки оташ нагардад. Аммо он ҳаво, ки ба ҳудуди Зангбор аст, сиёҳӣ диҳад ва он ҳаво, ки ба ҳудуди Сақолиба аст, сапедӣ диҳад ба муҷовирати хок. Ва арабе, ки дар Хуросон ояд, аз табъ бигардад ва малах, ки дар биёбон бувад, кохранг бувад ва чун дар бӯстон бувад, сабзранг бувад. Ва газандае дар сари ҷавон сиёҳ бувад, дар сари пир сапед бувад. Ва пинҳон нест, ки рӯйи ҳабашиён чунон неку нест, ки рӯйи туркон. Ва мардоне, ки аз ҳадди Набати Майсонанд, дунболҳо доранд чун дунболи наҳанг. Ва агар маллоҳе[4] набатиро бинӣ, рӯйи вай пиндорӣ, ки рӯйи бузина аст. Ва ба ҳадди Мағриб, мардонанд масхшуда[5] аз сабаби обу хоку ҳавои фасод ва аз ҷоҳилӣ интиқол накунанд аз онҷо. Чун рӯзгор барояд, муйҳои эшон дароз гардад ва дунболҳо дароз шавад. Ва дар Маҳаби шимолӣ одамӣ бузина шавад. Ва агар хоҳӣ, ки бидонӣ, дар рӯйи зангборӣ ва

[1] Сабика – пораи нукра
[2] Дувист – дусад
[3] Афин – бадбӯ
[4] Маллоҳ – шиновар, баҳрнавард
[5] Масхшуда – ба ҳайвон табдилшуда

рӯйи қифчоқ нигар ва дар андоми ҳабашӣ ва андоми турк нигар, то бидонӣ, таъсири ҳаво ва хок чанд аст.

**Масъала.** Агар пурсанд, ки «Масх раво бошад?» Гӯем, раво бошад. Ва Офаридгор қодир аст бар масх ва тақлиби[1] аъён[2].

Баъзе гӯянд масх ва хасф[3] шояд, аммо қазф[4] нашояд, ки санг аз ҷиҳати осмон наёяд. Ва дар қудрати Офаридгор ҷоиз аст ҳам масх ва ҳам қазф ва ҳам хасф. Ва мо дар фусулҳо[5] биоварем ҳар яке ба ҷойи хеш.

Пас Офаридгор ин қувват дар ҳаво офарид, то ҳар ҷо таъсире кунад, чунон ки иҳроқ[6] дар оташ офарид ва тартиб[7] дар об офарид.

Ва бидон, ки гоҳ-гоҳ тағйир дар ҳаво падид ояд, ба сабаби ҳодис. Чунон ки Буқрот гӯяд, дар соҳили дарё вабо падид омад ва ҳеҷ сабабе зоҳир нашуд, на дар об, на дар ҳаво. Чун тафаҳҳус[8] карда омад, дар бистфарсангӣ, тиннине[9] аз дарё саҳоб[10] баркашида буд ва бар соҳил афканда ва бигандида ва ҳаво аз он фосид шуда ва ҳайвонот ҳалок мешуданд. Пас, бифармуд, ки намаки бисёр ба он рехтанд то ганд сокин шуд ва ҳаво софӣ гашт ва вабо бозгардид. Пас, дар нафси ҳаво тағйир набошад, ки ҳаво ҳамаҷо яке бувад.

**Фи зикри-р-риёҳи ва маҳаббиҳо** (*Дар зикри бодҳо ва маҳали вазидани онҳо*). Бидон, ки бодҳо бисёр аст ва ҷумла ҳаракати ҳавост, ки ба иллате биҷунбад. Чун оби дарё, ки дар мавҷ ояд. Ва сабаби ҳаракати ҳаво ё заҳмати бухоре бувад бисёр, ки вайро аз мавзее ба мавзее ронад, то ҷойе касиф[11] шавад. Чун ҳама ҷой мутасовӣ[12] шуд, сокин гардад. Чунон ки ҳоли қорура[13] бар об: агар даме дар он даманд, об берун ҷаҳад ба миқдори он ҳаво, ки дар вай шавад. Ва бошад, ки ҳаракати ҳаво аз ҳаракати ҷисме бувад азим, чунон ки лашкари азим, ки бархезад, ҳаво дар ҳаракат ояд ва вақти масофҳо[14]

---

[1] Тақлиб – дигаргун кардан
[2] Аъён – мавҷудот
[3] Хасф – фурӯравии замин
[4] Қазф – санг боридан
[5] Фусулҳо – фаслҳо
[6] Иҳроқ – сӯзонидан
[7] Тартиб – намнокӣ, тарӣ
[8] Тафаҳҳус – ҷустуҷӯ
[9] Тиннин – аждаҳор
[10] Саҳоб – абр
[11] Касиф – ҷафс
[12] Мутасовӣ – баробар
[13] Қорура – шиша
[14] Масоф – саф кашидан

ва изтироби лашкар, бодҳо ояд. Ва ҳамчунин, ба вақти руҷуи[1] кавокиб[2]. Ва хосса Уторид, ки аз тасири вай ҳаво мутаҳаррик шавад.

Бидон, ки то ҳаво сокин бувад, «ҳаво» хонанд, чун мутаҳаррик шавад, «риёҳ»[3] хонанд. Ва бод ҷавҳарест подшоҳваш. На аввалаш пайдост, на охар, на миён, на сурати вай битавон дид, на ҷисми вай. Ғолиб бувад бар ҳамаи ҷавоҳир, равон шуда дар ҳамаи маодин[4], бешарм ва ситамкор. Гоҳ чун фаришта сокин бувад, гоҳ чун дев музтариб шавад. Бо оташ рафиқӣ кунад, ба оташ дар шавад, бинасӯзад, ба Қулзум[5] бигзарад, тар нашавад. Атрофи олам бигрифта ва вай дар миёни олам нишаста. Пеши вай Машриқу Мағриб ва осмону замин яке бувад. Ва боғҳоро дойгонӣ[6] кунад, дарахтонро обистан кунад ва мояи ҳаёти ҳамаи ҳайвонот бувад.



Бидон, ки бодҳо аҷносанд ва ҳудуди вай муайян аст. Чун ҳаво дар ҷониби Машриқ ҳаракат кунад, «сабо» хонанд. Ва агар ба Мағриб бувад, «дабур» хонанд. Агар дар Шамол бувад, «шамол» хонанд. Агар ба Ҷануб ҳаракат кунад, «ҷануб» хонанд. Ва илло, дар асл, ҳаво яке аст ва як унсур аст.

## Аҷоиби абр

Қола-л-лоҳу таоло: «…ва юншиу-с-саҳоба-с-сиқол»[7] (…*ва абрҳои гаронборро падид меорад*). Бидон, ки абр бухоре бошад, ки аз дарёҳо бархезад ва ба боло равад, мутароким шавад, сармо ба вай расад,

---

[1] Руҷӯъ – баргаштан
[2] Кавокиб – саёраҳо
[3] Риёҳ – бодҳо, шамолҳо
[4] Маодин – маъданҳо
[5] Қулзум – Баҳри Қулзум
[6] Дойгонӣ – муроқибат, назорат
[7] Сураи Раъд, қисмате аз ояти 12

қатраҳо гардад, биборад. То моддаи он бухор меафзояд, меборад, то мунқатеъ[1] гардад. Ё Офтоб онро таҳлил кунад ё дигар кавокиб. Ва агар бухор дар ҳаво сард гардад, барф биборад. Агар ҳаво мутаҳаррик бувад, барфро бигардонад, тагарг[2] кунад. Агар бухор андак бувад, наборад, вале забоб[3] шавад ва мег[4]. Бомдодон, чун дуде истода бинӣ, чун Офтоб барояд, таҳлил кунад ва ё ба ҳубуби бод нест шавад. Ва ин ҳама ба қудрати Офаридгор бувад.

## Фасл

Дар ҳудуди Туркистон ва Сардсер абрҳо бошад аҷаб. Ва эшонро дар он даовӣ[5] бошад ва рӯҳбонон он ҷо даъвии иншои[6] саҳоб[7] кунанд ва иншои сармо.

Ва Исмоил ибни Аҳмад - амири Хуросон гуфт, ки ба ғазои турк будам бо бист ҳазор мард. Рӯзе аз лашкари ман заҷҷа[8] баромад ва гуфтанд, турконро коҳинест, ки сармо зоҳир кунад ва халқ ба он ҳалок шавад. Ва ҷамоате гувоҳӣ медоданд ва ман қабул намекардам. Рӯзи дигар саҳобе баромад сиёҳ, аз сари кӯҳе, дар он суратҳои ҳоил ва бонгҳои азим, забонаҳои оташ мекашид. Лашкари ман битарсид.

Фурӯ омадам ва рӯй бар хок ниҳодам. Гуфтам: «Илоҳӣ, душманро бар мо зафар мадеҳ ва аҳли исломро хиҷил магардон!»

Баъд аз соате хабар омад, ки лашкари кофир бигурехт. Ва он сармо ба эшон бозгашт ва баъзеро ҳалок кард ва мо бо ғанимате азим бозгаштем.

Ва сармо ва истимтори[9] туркон маъруф аст.

Ва бидон, ки ба дасти одамӣ нест, ки иншои саҳоб ва сармо кунад. Аммо бадеъ нест, ки одаме ҳиммат бар корҳо ниҳад, Офаридгор он бароварад: ё тақдир мувофиқи вай гардад ё мумкин бувад, ки дар он ҳудуд абрҳо ва сармо бисёр хезад, рӯҳбонон[10] авқоти[11] он донанд, ба вақти он даъвии иншо кунанд[12] ва чунин намоянд, ки «Мо иншо кардем». Ва ба ҳар ваҷҳе, ки ҳаст, ҷуз ба тақдири Офаридгор зоҳир нашавад.

---

[1] Мунқатеъ – қатъ
[2] Тагарг – жола
[3] Забоб – ҷут, туман
[4] Меғ – ҷут, туман
[5] Даовӣ – иддаоҳо
[6] Иншо – падид овардан
[7] Саҳоб – абр
[8] Заҷҷа – сару садо, ҳаёҳуй
[9] Истимтор – борон падид овардан
[10] Рӯҳбонон – коҳинон
[11] Авқот – вақтҳо
[12] Иншо кунанд – падид оваранд

Бидон, ки Офаридгор дар саҳоб қувваи ҷазб офаридааст, ки аждарҳоро аз дарё баркашад ва ба биёбонҳо андозад. Ва тиннин[1] дар қаъри дарё бувад ва аз бими саҳоб сар боло наёрад кашид. Ва масали саҳоб чун санги миғнотис[2] аст, ки оҳанро ҷазб кунад ва саҳоб сари ин тиннин ба худ кашад.

## Фасл

Амри Баколӣ гӯяд, ки тиннин аждарҳо бошад мутамаррид[3], моронро хӯрад. Пас, ба дарё дар шавад, моҳиёнро мехӯрад ва азим мегардад, то дунболаш як фарсанг шавад. Ва ҷонварони дарё аз шарри вай ба Худо ноланд, то Офаридгор абре бифиристад ва вайро ба худ кашад ва ба замини Яъҷуҷу Маъҷуҷ афканад ва қути эшон созад.




Ва дар Чину Мочин, санге бошад кӯчак, агар яке бар дигаре афтад, бод ояд ва сармову барф.

Ва дар Тиббет кӯҳе аст, агар он ҷо яке бонге занад, чандон борон ояд, ки сел равон шавад. Намадро ба наъли сутур банданд, то аз он ҷо бигузаранд.

## Ҳикоят

Муалло ибни Ҳилол гӯяд ба Миссиса будам, дарё дар изтироб омад ва дуде аз он бармехост. Пас, абре баромад ва ба об фурӯ рафт. Ва аз паси вай, абре сиёҳ баромад. То ҳафт абр ба дарё фурӯ рафт. Он

[1] Тиннин – аждаҳор
[2] Миғнотис – оҳанрабо
[3] Мутамаррид – саркаш, ёғӣ

гаҳ, бархост ва чизе баркашид сари вай ба осмон буд ва дунболи вай дар об буд.

Ва аз баҳри Антокия якеро баркашиданд, дунбол бар сур зад, чиҳил бурҷро биафканд.

Ва тиннин[1] ҷонварест муфаллас[2], мутамаррид. Ва бол дорад азим. Ва ду гӯш дорад дароз. Сари вай чандон бувад, ки кӯҳе. Вақте ки абр вайро баркашад, дар он ҳудуд мардум тазарруъ ва зорӣ кунанд, то бар эшон наяфтад ва бикашад абр онро, то ба мақоми хароб афканад. Ва агар ба шаҳре ояд, хароб гардад.

Ин миқдор гуфта омад аз шигифтии саҳоб. Ва он ки олам пок бувад ва ҳоле Офаридгор ба кун фаякун (*пайдо шав пас, пайдо шавад*), оламро пур аз саҳоб кунад, то ҳама офоқ[3] бипушонад ва чун хоҳад, ба як тарфат-ул-айн[4] нест кунад. Ва чун равон шавад, пора-пора, ҳамеша аз Мағриб ояд ва ба ҷониби Машриқ равад.

---

[1] Тиннин- аждаҳор

[2] Муваллас – пулакчадор

[3] Офоқ – дунё, гушаву канор

[4] Тарфат–ул–айн – чашм ба ҳам задан

**РУКНИ СЕЮМ**

# Боби якум

## Аҷоиби об

Қола-л-лоҳу таоло: «Ва анзално мин-ал-муъсуроти моан саҷҷоҷо» то ин ҷо ки «алфофо» Худои таоло мегӯяд: «*Мо обро аз абрҳо биборонем, то наботҳо*[1] *бад-он бирӯяд ва бӯстонҳо бад-он парварда шавад ва меваҳо орад*». Ва бидон, ки шарафи об ин тамом аст, ки дар Қуръон гуфт: «Ва кона ъаршуху ъал-ал-моъ» (*Ва Арши Ӯ бар об буд*) ва ҷойи дигар гуфт: «Ва ҷаъално мин-ал-моъи кулла шайъин ҳай». Яъне, «*Ҳама мавҷудотро ҳаёт дар об ниҳодем*». Ва бидон, ки аслҳое, ки қавоми[2] олам ба он аст чаҳор аст: яке об, дувум хок, сеюм бод, чаҳорум оташ. Ва ин чаҳоргона аз кас дареғ надошт, ба малик ва ба дарвеш ва ба фил ва ба паша, ба ҳама яксон дод ва ҳама дар он мутасовианд[3] ва ин адли Борӣ аст.

Якеро пурсиданд, ки «Дар мавҷудот аз чӣ азизтар нест»?

Гуфт: «Аз об».

Гуфт: «Аз чӣ ҳақиртар нест»?

Гуфт: «Аз об».

Яъне об, ки бисёр бувад, қиммате надорад. Чун кам шуд, шарбате ҳазор динор арзад.

Ва об ғизоҳоро ба аъзо расонад ва тарбият кунад ва оби хуш рӯйро неку кунад ва тандуруст кунад. Ва некутарини обҳо он аст, ки аз ноҳияти Машриқ ояд ва зуд сард гардад ва зуд гарм гардад. Ва бадтарин обҳо оби барф ва ях бувад, ки сармо латофат аз вай биситида[4] бошад ва аҷзои ғализ монда. Ва оби чашмаҳо ғализ бувад, хосса, ки ҷойи маодини зар ва сим ва шабаҳ[5] ва кибрит[6] бувад ва аз он уср-ул-бавл[7] ояд, зеро, ки ғализ бувад. Ва ин ҷавоҳир аз рутубат ва бурудат[8] мутаваллид[9] шавад. Ва оби сард музир бошад ба димоғ[10] ва ба аъсоб[11] ва ба дандон, зеро ки табъи ин узвҳо сард аст. Ва аммо оби шӯр аз он бувад, ки Офтоб аҷзои латиф аз вай биситида бувад. Чун бавл, ки латофати вай дар аҷзои ҷисм равад ва касофат[12] бимонад. Ва

---

[1] Наботҳо – растаниҳо
[2] Қавом – пояҳо
[3] Мутасовианд – баробаранд
[4] Биситида – ситонида
[5] Шабаҳ – шабақ
[6] Кибрит – гугирд
[7] Уср–ул–бавл – душвор шудани пешоб
[8] Бурудат – хунукӣ
[9] Мутаваллид шавад – падид ояд
[10] Димоғ – мағзи зар
[11] Аъсоб – асабҳо
[12] Касофат – ғализӣ

оби хуш сабук бувад ва нофиз[1]. Ва агар кӯзае мумин[2] бикунанд муҷаффаф[3], ки онро даҳон набошад ва онро дар оби шӯр афкананд шабе ва рӯзе, чун бароранд, дар миёни вай оби хуш бувад, зеро, ки оби азбро[4] нуфуз бувад ва молиҳро[5] набувад.

## Фасл

Бидон, ки об якест аз чаҳор унсур ва асле шариф аст ва моддаи ҳаёт аст ва сабаби таҳорат[6] ва дар вай таъмҳо ва рангҳо офарида. Чунон ки ба саҳро биборад бар хокистаре сӯхта, ки дар он ҳеҷ дона ва ҳубубе[7] набошад ва аз он аснофи[8] гиёҳҳо бирӯянд, ҳар яке ба ранге ва шакле ва бӯйе. Масалан, об дар боғе равад, себи сабз, анори сурх ва ангури сапеду сиёҳ ва савсани бӯё ва сири ганда бирӯяд. Ин маъно ҳама дар об ниҳод. Ба воситаи ҳаво ва хок, ин симор[9] парварида шуд.

Ва бидон, ки Офаридгор обҳоро ибтидо аз ҷавҳаре офарид сапед, ки назаре ба вай кард ба ҳайбат, он ҷавҳар шикофта шуд. Ниме бигудохт, об гашт ва ниме дигар Аршро аз он биофарид. Ва он обро акнун «Баҳр-ул-амиқ» ва «Баҳр-ул-муҳит» хонанд, аз он сӯйи олам. Ва ба румӣ «Баҳри Тартовус» хонанд ва руҷӯи ҳамаи обҳо бо васат-ул-арз[10] аст ва он маркази вай аст. Ва Офтоб ба қуввати хеш обро ҷазб мекунад ва аз шаш ҷавониби кӯраи замин ба боло мекашад ва борон мешавад ва бар олам меборад ба ҳикмати аҷаб, ки ба ҳиммат ҳукамои олам сад газ дар сад газ замин тар натавонанд кард ва надонанд вазъи боридани об тартиб кардан. Офаридгор аз Машриқ то Ғарб тар гардонад ба борон. Ва агар чунон ки об ба як бор фурӯ рехтӣ, харобиҳо кардӣ ва бунёдҳо биафкандӣ. Аммо ба ҳикмати болиға, қатарот[11] кунад ба тақдир, ба савийят[12], ки қатрае аз қатрае каму беш набошад ва вазни ҳар қатра тасавии[13] зиёдати донги санге нагардад. Меборонад, то ба аҷзои замин мерасад ва замин аз он захира бармедорад ва он чи афзун бувад, селҳо гардад ва ба харобиҳо резад.

Ва бидон, ки чун офтоб аз замин дур шавад, дар он замин баҳр падид ояд аз рутубат. Ва замини Миср нахуст баҳр буд, он гаҳ Миср

---

[1] Нофиз – гузаранда, дохилшаванда, ҷорӣ
[2] Мумин – аз мум
[3] Муҷаффаф – дарунхолӣ
[4] Азб – ширин
[5] Молеҳ – шур
[6] Таҳорат – покӣ
[7] Ҳубуб – донаҳо
[8] Асноф – навъҳо
[9] Симор – самарҳо, меваҳо
[10] Васат–ул–арз – миёнаи замин
[11] Қатарот – қатраҳо
[12] Ба савият – баробар
[13] Тасавӣ – баробарӣ

шуд. Ва замини Юнон чанд бор баҳр гашт ва чанд бор хушк гашт. Ва ин абрҳо, ки мебинанд, агар аз ҷониби Мағриб ояд, он обро аз бухори баҳри Хазар ва баҳри Рум оварад ва аз ҷониби Машриқ зоҳир гардад ва биборад, он обро аз баҳри ҳарканд бардошта бувад. То бидонӣ, ки кори олам муҳмал[1] нест ва онро мудаббирест[2] ва қодире комил, ки онро месозад. Ва лавни[3] об лавни ҷойи вай бувад. Агар об дар қадаҳи сабз кунанд, сабз намояд ва агар сурх бувад, сурх намояд.

Ва мо бобе дар аҷоиби дарёҳо бигӯем.

## Боби дуюм
## Дар аҷоиби баҳрҳо бо тартиби ҳарфҳо

Қола-л-лоҳу таоло: «Ва саххара лакум-ул-баҳра литаъкулу минҳу лаҳман тариян ва юхриҷуна минҳу ҳилятан талбасунаҳо ва тар-ал-фулка мавохира фиҳ…»[4] Яъне: «*Мусаххар кардам дарёҳоро аз барои шумо, то аз он моҳии тоза оваред аз баҳри хӯрдан ва марворид оваред аз баҳри зиннат ва киштиҳо меравад дар он бар сифати ҳаммол[5] ва бори шумо мекашад…*» Ин аз раҳмати Офаридгор аст. Бидон, ки баҳрҳои азим[6] чаҳоранд. Баҳри аъзам[7] Баҳри Форс аст: тӯли вай аз Чин то Ҳабаша, дар он гирдобе, онро «Халиҷи барбарӣ» хонанд. Дигар Дарёи Рум ва Шом, аз Мағриб то Машриқ. Дигар Бунтус, Халиҷи Қустантания аз он аст. Дигар Дарёи Мағриб.

Ва бидон, ки аз дарёҳои азим Баҳри Ахзар аст, ки тӯл ва арзи вай Худо донад. Он миқдор, ки киштӣ дар он равад, аз ҳадди Ҳабаша аст то ҳадди шаҳри Бартания. Ва дар ин дарё ҷазоири[8] холидот[9] аст, ҳама хароб. Ва ин дарёро «Баҳри ҷанубӣ» хонанд. Умрон аз вай, Синд ва Ҳинд аст ва он муштамил[10] аст ба шашсад мадина[11]. Ва дар ҷониби Шимол, чаҳор ҳазору дувист[12] мадина аст. Тӯли ин дарё, ки киштӣ дар он биравад, ҳазор мил ва паҳнояш ду ҳазор мил. Тарафе ба Баҳри Форс дорад. Дар ин дарё ҳазору тираст[13] ҷазира бувад, ки аз он ёқути сурх оваранд.

---

[1] Муҳмал – беҳуда
[2] Мудаббир – тадбиркунанда
[3] Лавн – ранг
[4] Сураи Наҳл, қисмате аз ояти 14
[5] Ҳаммол – борбардор
[6] Азим – бузург
[7] Аъзам – бузургтарин
[8] Ҷазоир – ҷазираҳо
[9] Холидот – ҷовидон
[10] Муштамил – фарогир
[11] Мадина – шаҳр
[12] Дувист – дусад
[13] Тираст – сесад

**Баҳри Алмос** дарёест бас азим. Тарафе бувад аз он муҳит бар ҷазирае, ки алмос он ҷо бошад ва онро тариқе махуф[1] ва танг. Ҳар ки ба он ҷо рафт, фурӯ натавонад омадан, магар аз ҷониби дигар. Ва худро ба миёни об андозад аз ҷойи шоҳиқ[2]. Агар ҳалок нашавад, ба соҳил афтад. Ва агар ба он роҳ ояд, ки рафта буд, об вайро роҳ надиҳад ва вайро ҳам сӯйи ҷазира орад, ки об бар ҷазира мезанад, касро тамкин[3] надиҳад, ки боз гардад.

**Баҳри Бокӣ** дарёест оби вай хуш. Аз паси Дарёи Алмос аст. Офаридгор ба вай ваҳй кард, ки шох гардад, ҷамъ шавад. Вайро заҷр[4] кард. Бигирист ва мегиряд то қиёмат. Ва ҳамеша бо ғарев[5] бувад ва изтироб.

**Бахтагон[6]** тарафест аз Дарёи Форс. Дарозии вай бист фарсанг ва оби вай шӯр бувад ва он чи аз вай ба соҳил афтад, намак гардад ва дар ҷавониби вай сибои[7] зироре[8] бувад.

**Батоеҳ** бисёр аст. Ва ба Басра об шӯр бувад, магар дар Батиҳа.

Ва **батиҳа[9]** Муаттил ибни Ғайлон оврд. Ва аҳли Басраро болуаҳо[10] дар ин наҳр бувад. Рӯзе аҳли Басраро гуфт: «Чӣ гӯед ба касе, ки бавл дар об кунад чиҳил рӯз ва бозхӯрад?»

Гуфтанд: «Ақли вай бикоҳад».

Гуфт: «Шумо ҳаштод сол аст, ки бавл дар об мекунед ва мехӯред. Ақли шумо чун монад?»

**Баҳри Баланҷар** дарёест азим.

Ва дарёи Хазарро аз он сӯй душман бувад. Анушервони Одил дар сари он садде бикард, миёни вай ва миёни Байзо - мадинаи[11] малики Хазар, чаҳор моҳ роҳ ва аз Байзо то Садди Исфандиёр думоҳа роҳ.

Ва Анушервон хост, ки миёни вай ва миёни мамлакати Турк садде бувад. Машкҳо пурбод кард ва дар ҳам баст ва биноҳоро бар сари он мекард, то ба замин қарор гирифт. Ва даре оҳанин бар он овехт ва ҳарасро[12] бар он гумошт.

---

[1] Махуф – хатарнок
[2] Шоҳиқ – баланд
[3] Тамкин – имкон
[4] Заҷр – сарзаниш
[5] Ғарев – фарёд
[6] Батоиҳ – мурдобҳо
[7] Сибоъ – дарранда
[8] Зирор– зараррасон
[9] Батиҳа- мурдоб
[10] Болуа – обрезҳои ахлот
[11] Мадина – шаҳр
[12] Ҳарас – нигаҳбонон

Чун сад бикард, сарире заррин биниҳод бар сари ин сад ва бар он нишаст ва Худойро суҷуд кард. Он гаҳ бар он сарир бихуфт. Гуфт биёсудам. Пас, дар хоб шуд. Чунон дид, ки толее[1] баромад аз дарё ва ҳамаи офоқро бигирифт ва ғамоме[2] зоҳир шуд ва бар сад афтод. Амирон бидиданд ва битарсиданд.

Анушервон аз хоб даромад. Гуфт: «Матарсед, ки ман дувоздаҳ сол дар ин сад ранҷ бурдам аз баҳри роҳати халқ, Офаридгор зоеъ накунад». Ва гуфт, чунон дидам, ки ин толеъ баромад ва маро гуфт: «Эй малик, сокин бош, ки ман аз аҳли ин диёрам, ҳафт бор бидидам ин садро маъмур ва хароб. Офаридгор маро хабар кард подшоҳе дар ин аср, ки туӣ, садде кунад ва то қиёмат бимонад». Ва ба об фурӯ шуд.



**Баҳри Бунтус** дарёест азим, дарозии вай се ҳазору тираст[3] мил. Ва Наҳри Тобис дар он меравад ва халиҷе аз он берун меояд ва дар Баҳри Миср мерезад. Бар канори халиҷ Қустантиния бино карданд. Ва азамати Бунтус Худо донад.

**Тавлия** дарёест дар зери қутби шимолӣ, бар он як ҷазира онро «Тавлия» хонанд. Шасту се дараҷа дур аст аз хатти истиво. Ҳеҷ сафина[4] нагзуарад он ҷо, ки дарёи саъб аст ва пушти вай душхор. Тӯли ин дарё ҳазор мил. Ва баҳрест сокин. Чун киштӣ дар он рафт, изтироб кунад ва зеру забар гардад.

[1] Толеъ – ситора
[2] Ғамом – абри сафед
[3] Тираст – сесад
[4] Сафина – киштӣ

**Баҳри Ҷаҳрҳур** обест азим. Аз Мағриб ояд ва ба Қулзум расад ва бигзарад то ба Машриқ. Ва азимтар аз ин дарё нест. Оби вай талх бувад ва ҳадде ба Адан дорад.

Ва **Ҷайҳон** наҳрест бузург. Наҳри «Миссия» хонанд. Махраҷи вай аз ҳудуди Рум аст.

**Ҷайҳун** наҳрест обе нохуш. Ва миёни Балху Ҷайҳун дувоздаҳ фарсанг бувад. Аз ҷониби Машриқ ояд. Аз ҷойе, ки онро «Ревшорон» хонанд. Ва он кӯҳест ба ноҳияти Синд ва Ҳинд пайваста. Ва ин Ҷайҳун ба Бухоро расад ва бигзарад, бар сури[1] Тирмиз занад ва аз он ҷо бигзарад то ба Чин, махраҷи вай аз кӯҳҳои Тиббет ва меояд бо боди сабо, он ҷо «Ваххоб» гӯянд. Чун ба Балх расад, «Ҷайҳун» хонанд. Пас бигзарад ба Хоразм то Сиёҳкӯҳ, ба халиҷи Табаристон пайвандад.

**Баҳри Чигил** дарёест аз Мағриб ояд, ба Қулзум расад. Ва дар он моҳие бувад, ки шутурро фурӯ барад. Туркон аз ин моҳӣ ба ранҷ бошанд. Ҳар дом, ки дар он афтад, бидарад.

**Баҳри Чичаст** обе азим аст дар вилояти Турк. Чун Афросиёб бигурехт аз Кайхусрав, дар кӯҳе шуд ва дар он ҷо ба туркӣ бо худ мегуфт: «Эй мискин, аз тахт ба ғор афтодаӣ».

Шахсе вайро бидид номи вай Ҳум. Вайро бигрифт. Аз дасти Ҳум бичаст. Дар ин дарё рафт. Ҳум бар лаби дарё нишаст, каманд ба даст.

Касе гуфт: «Аз ин об наҳанг мегирӣ?»

Гуфт: «Афросиёб дар ин ҷо шуд».

Кайхусравро хабар карданд. Ба лаби дарё омад. Ва бародари Афросиёбро гирифта буд. Бар лаби соҳил, вайро мезад. Вай менолид. Афросиёб овози бародар шунид, берун омад. Вайро бигрифтанд.

Ва дар ин дарё мардуми обӣ бувад.

**Баҳри Хазар** дарёест мудаввар. Ба ҳеҷ дарё иттисол[2] надорад. Агар марде гирди вай бигардад, ҳам ба он ҷо ояд, ки аз он ҷо рафта буд. Ҳеҷ монее набошад, магар наҳре[3] хуш, ки дар он меравад. Ва оби вай шӯр аст. Вайро на мад бувад ва на ҷазр[4]. Обест музлим[5], қаъри вай гили сиёҳ.

---

[1] Сур – девор
[2] Иттисол – пайвандӣ
[3] Наҳр – дарё
[4] Мадду ҷазр – ба соҳил ҳаракат кардани мавҷ ва баргаштан
[5] Музлим – торик



Ду ҷазира дорад сиёҳ, дар он чашмаҳо ва вуҳушу[1] даввоб[2] бошад. Ҷазирае дигар баробари вай, дар он фувва[3] рӯяд рӯйнос[4] оранд ва ба офоқҳо баранд. Ва Баҳри Хазари дабурӣ баъзе он аст, ки Боб-ул-абвоб бар он аст. Ва халиҷи Хазар онро «Даввора» хонанд. Ва аз ҷониби баҳри Табаристон ва Ҷурҷон бар он ду ҷазира бувад: яке ба об фурӯ шуд ва якеро «Ҷазираи Боку» хонанд, аз он нафт оранд сапед ва сиёҳ.

**Баҳри Хилот** дарёест ба Оромия. Даҳ моҳ дар он на моҳӣ бошад, на саратон. Пас ду моҳ зоҳир шавад. Ва сабаби он ҷуз Офаридгор надонад.

**Баҳри Хоразм** дарёест кӯчак. Саду бист фарсанг гирди вай аст. Оби вай шӯр бувад. Ва наҳри Шош дар он меояд ва зиёдат намегардад. Миёни вай ва миёни баҳри Хоразм харқе[5] аст, ки об ба он фурӯ мешавад ва ба дарёи Хазар мерезад. Ва миёни ҳарду дарё бист марҳала аст.

**Даҷла** наҳрест сарҳади вай аз билоди Занҷ. Ва моҳиёни билоди Занҷ ба Даҷла оянд, онро моҳии «парастуҷ» гӯянд. Ва роҳҳои душхору[6] мавҷҳои саҳмнок[7] бибурад ва қасди Даҷла кунад ва Баҳри Занҷ холӣ монад аз моҳӣ ва Даҷла пур шавад аз он моҳӣ. Он гаҳ дигар бор ба Дарёи Зангбор равад. Ҳамчунон, ки Дарёи Арас ба

[1] Вуҳуш – даррандагон
[2] Даввоб – чаҳорпоён
[3] Фувва – рунос, рӯян
[4] Рӯйнос – рунос, рӯян
[5] Харқа – сурохӣ
[6] Душхор – душвор
[7] Саҳмнок – хатарнок

Арминия, дар он моҳиҳое бисёр бувад аз ҳар гунае ва ҳар моҳе ҷинсе моҳӣ падид ояд аз дарёҳо, чун қавотии[1] мурғон, ки ба гармсер шаванд. Ва ҳар моҳе моҳие бинанд, ки дар он моҳ надида бошанд. Оби Даҷла аз кӯҳҳо ояд, баъзе аз Арминия ва ба Бағдод бигзарад ва ба Восит ва Батоиҳ ояд, то ба Дарёи Ҳинд равад.

**Баҳри Рум** халиҷест аз Баҳри Ахзар то Машриқ ва биравад то Сайдо ва Сур. Ҳазор мил аст. Дар он дарё саду шасту ду ҷазира, ҳама ободон. Аз ҷумлаи ҷазоир яке Барус ва Сардония ва Иқрития. Ва Абдуллоҳ ибни Амр ибни Ос гӯяд, дар ин баҳр локпушт[2] бувад ва саратони[3] азим ва вазағ[4] беруни шаҳри Румия. Ва бар тарафи ин баҳр, сурати санамест[5] аз санг, дар дасти вай оҳане муаққаф[6], чунон ки пиндорӣ чизе бармегирад аз он об. Аз ҳайвони муъзӣ[7], ҳар чи дар Румия равад, аз ин ҷо боз гардад.



**Буҳайраи Зиреҳ** буҳайрае азим аст, обе муҳлик[8]. Мавҷҳо ангезад азим. Ҷойест дар он ҷо «Фам-ул-асад»[9]гӯянд, ҷойе саъб[10], ва об дар ҳавре[11] меафтад ва бонги вай то инони осмон меравад, аз понздаҳ

---

[1] Қавотиъ – селаҳо
[2] Локпушт – сангпушт
[3] Саратон – харчанг
[4] Вазағ- қурбоқа
[5] Санам – бут
[6] Муаққаф – хамида, кач
[7] Муъзӣ- озордиҳанда
[8] Муҳлик – ҳалокатбор
[9] Фам–ул–асад – даҳони шер
[10] Саъб – душвор
[11] Ҳавр – обгир

фарсанг овози вай шунаванд. Гӯянд Кайхусрав он ҷо расид, гови обӣ дид ва мардуми обӣ, мӯйҳо дароз, ҳама тан пур аз пашм, сарҳо чун говмеш, дастҳо аз пас ва пойҳо аз пеш. Ва қавме чун моҳӣ ва чун наҳанг. Шаш моҳ киштӣ ронд, то ба хушкӣ омад. Ва Гангро бино кард бар кӯҳи Албурз.



**Баҳри Занҷ** дарёе азим аст. То ба Уммон бирасад. Ҳафт фарсанг дарёи музлими сиёҳ дар вай ҳеҷ набошад. Ҳар ки аз он бихӯрад, ҷараб[1] бар вай падидояд. Ва аҳли Занҷро ҳамеша ҷараб бошад ва аз ҷараб холӣ набувад. То бача, ки аз модар бизояд, ҷараб дорад.

**Сайҳон** наҳре азим аст. Пуле бар он карда, ҳафт тоқ дорад. Ва дар он ноҳия, лавҳе доранд оҳанин, чизе бар он набишта. Ҳар гаҳ об зиёдат шавад ва болои пул барояд, он лавҳро дар силсила банданд ва дар он наҳр гузоранд, об сокин гардад. Ва ин Сайҳон аз Рум меояд. Ва ин лавҳест сахт аҷаб ва кас надонад, ки бар он лавҳ чӣ набиштаанд.



[1] Ҷараб – обрезии чашм

**Баҳри Сироф** ва Уммон якест, дар он мавҷҳое ҳоил бувад. Бозаргонон матоъҳо ба Сироф биниҳанд, то ҳаяҷони дарё сокин шавад. Ва дар ин дарё гирдобест онро «дурдур» хонанд: тангиест миёни ду кӯҳ, об ба он ҷо ғалаба кунад, киштии кӯчак он ҷо бадар шавад монанди тир ва дар баҳри Ҳинд афканад. Агар нашиканад, ба саломат биравад. Ҳафт шабонрӯзи дигар мераванд, он гаҳ ба оби хуш расанд. Он гаҳ сури шаҳри Хонфу падидор ояд. Ва он ҷо марокиб дарбанданд ва мардуми Хонфу истиқбол кунанд ва Худойро шукр кунанд, ки аз он варта наҷот ёфтанд.

**Баҳри Шиз** буҳайраест[1] кӯчак, суре[2] гирди вай кашида, валекин қаър ва қарори вай кас надидааст. Гӯшае аз ин дарё оби сиёҳ аст ва дар оби сапед омехта. Ҳар ки оби ин дарё дар гил кунад ва дар офтоб ниҳад, санг гардад. Чаҳордаҳ ҳазор араш[3] расан[4] дар он дарё гузоштанд, ба қаъри он нарасид. Дигар бор зиёдат карданд ва даргузоштанд бо мусаққалае[5], бар ҳеҷ ҷой қарор нагирифт. Ва кӯдакони Шиз дар ин буҳайра шинов баранд[6]. Ва қаъри ин дарё равшан бувад, чунон ки пиндорӣ, ки офтоб дар зери вай аст. Ва шунидам аз шахсе, ки малике бар лаби ин баҳр истод, қузозаҳои[7] зар ба он меандохт, кӯдакон фурӯ мерафтанд ва дар миёни об онро медиданд ва мегирифтанд ва бармеоварданд ва ба малик менамуданд.

Ва сабаби рӯшноии қаъри вай он аст, ки тахти Кайхусрав ва Ҷоми гетинамой дар шаҳри Шиз ниҳода буд. Душмане қасд кард, ки биситонад. Гуфтанд: «Чандин сол аст, ки ин тахту ҷом ин ҷост ва асари[8] малик Кайхусрав аст, кас қасд ва тааррузи он накард».

Душман нашнид. Аҳли Шиз навмед шуданд, тахтро бо ҷом ба он буҳайра андохтанд. Ва ин рӯшноӣ дар қаъри ин дарё аз он ҷом аст. Ва ҳеҷ малик он тахти заррин ва он ҷомро аз он ҷо натавонист баровардан.

**Баҳри Адан** муттасил[9] аст ба Уммон ва дар Адан ҳаврҳост[10], ки миёни Ҷанноба ва Басра аст. Кас аз он нараҳад. Ва атфҳо[11] дорад

---

[1] Буҳайра- кӯл
[2] Сур- девор
[3] Араш – зироъ, аз оринҷ то сари ангушт
[4] Расан – ресмон
[5] Мусаққала – чизи вазнин
[6] Шинов баранд – шино кунанд
[7] Қуроза– реза, пора
[8] Асар– ёдгорӣ
[9] Муттасил– пайваст
[10] Ҳавр– обгир
[11] Атф– печу каҷгардӣ

душхор[1]. Ва кӯҳҳои онро «Шаъб» гӯянд, дар андаруни об ва киштиҳо шиканад. Ва ин баҳрро мадду ҷазр бошад. Дар шабӣ ва рӯзӣ ду бор аз ҳадди Қулзум то ҳадди Чин биравад. Ва ҳеҷ дарёро мадду ҷазр нест, магар Баҳри Форсро.

**Баҳри Уммон** дарёе азим аст ва бикашад то ба ҳадди Сарандеб. Дар он лӯълӯъ бувад неку ва бисёр ва садаф бувад бисёр. Дар соле чиҳил рӯз ин дарё сокин бувад ва софӣ, он гаҳ, ки Офтоб ба Ҷавзо ояд, ҳаяҷон гирад, садаф кӯр гардад. Ғаввос[2] мунтазир бувад он вақтро ва онро мегирад ва то соли дигар натавонад гирифт. Ва чун бигиранд, хумси[3] он ба малик диҳанд. Ва оби Уммон талх бувад. Ва дар он чашмаҳои хуш бувад, Саққо аз он борад ва хӯрад. Ва сарҳади Адан ва Ҷаҳрхур аст ва бигзарад то ба Шаҳр[4] ва то замини Барбар, он гаҳ ба Уммон расад, он гаҳ ба Мултон, пас ба ҳадди ҷануб ояд ва ба Шалоҳит ва Гамрун. Чаҳор ҳазор фарсанг ва понсад фарсанг дарозо дорад ва мисли он фарохо. Ду халиҷ дорад: Узун-ул-баҳр ва Риҷл-ул-баҳр. Ғаввос чизе дорад ду шох аз сурв[5] карда, бар бинӣ бандад ва машки пурсирка бар пушт гирад ва фурӯ равад ва садаф бармеорад. Агар наҳанг қасди вай кунад, анбуби[6] сирка бар ӯ кушояд, то наҳанг ва моҳии кӯса аз вай бигрезад.

**Баҳри Ғамом** ба Туркистон аст, аз он сӯйи Кошғар. Агар касе санге дар он андозад, абре азим барояд ва раъдҳои саъб[7] ва мардумро ҳалок кунад. Мардум бар як фарсангии вай гузарад ва наздикии он наёранд рафтан.

**Баҳри Форс** ва Баҳри Ҳинд якеанд, муттазот. Баҳри Форс бисёрмавҷ аст. Марокиби[8] вай саъб гардад, он гаҳ ки Баҳри Ҳинд нарм гардад. Баҳри Форс нарм шавад, он гаҳ ки Баҳри Ҳинд саъб шавад. Ва чун Офтоб ба Сунбула ояд, мавҷҳои Баҳри Форс сахт бувад. То Офтоб ба Ҳут расад. Ва батар он гаҳ бувад, ки Офтоб дар Қавс бувад. Чун рабиъ[9] наздик ояд, пушти дарё нарм гардад ва он гаҳ нармтар бувад, ки Офтоб дар Ҷавзо ояд. Аввали Баҳри Форс аз фавҳаи[10] Даҷлаи Аврост то Тиз ва Мукрон.

[1] Душхор– душвор
[2] Ғаввос- шиовар
[3] Хумс – панҷяк
[4] Шаҳр – номи ҷой
[5] Сурв – шох
[6] Анбуб- найча
[7] Саъб – сахт
[8] Марокиб – киштиҳо
[9] Рабиъ – баҳор
[10] Фавҳа – даҳона



**Фурот** аз Рум ояд то Қиннасрин ва то Сафвон ва Уммон ва Адан ва Даҳмалик ва бигзарад ба Яман ва Фаластин ва Бейрут. Дар миёни ин ҳама Ҷазират-ул-араб аст. Саддӣ гӯяд Фурот бияфзуд дар хилофати Амир-ул-муъминин Алӣ ибни Абитолиб. Аноре бигрифтанд, ки об меовард ва ҷисрро[1] бишкаст ва иттифоқ карданд, ки ин анор аз биҳишт буд. Ва Ҳабиб ибни Абисобит гӯяд Фурот ва Нил муъминанд ва Даҷла ва Барҳут кофаранд, яъне шуманд.

**Фам-ул-асад** наҳрест азим муҳлик[2], дар он Садди Анушеравон ва Садди Исфандиёр.

Анушервон хост, ки бубинад. Гуфтанд: «Натавонӣ, ки даҳанаи шер гирдобест, кас аз он бинараҳад».

Гуфт: «Чора нест, ки ман ин садди оҳанин бинам».

Уддати[3] он бисохт, то ба гирдоб расид. Дармонд аз азамати он. Наметавонист рафтан. Лашкари вай фарёд кард. Анушервон бигрист ва тазарруъ[4] кард ба Офаридгор. Ҷазирае дид, ки мавҷҳо болои он мерафт ва бар ҷазира санге ва сурати шере чандон, ки филе. Об ба дубури[5] вай дармерафт ва аз даҳони шер берун меомад ва дар ин давр меафтод ва мегардид ва ҳавле[6] ва бонге аз он меомад, ки заҳра об мешуд. Умед бардоштанд. Офаридгор моҳиеро бифиристод ва дар даҳони шер ҷаст ва обро боз дошт, то киштӣ бигзашт.

Ва он садро бидид, шигифте шигифт ва бозгардид.

---

[1] Ҷиср – пул, купрук
[2] Муҳлик – ҳалокатбор
[3] Уддат– васила
[4] Тазарруъ – зориву тавалло
[5] Дубур – мақъад
[6] Ҳавле – хавфе

Гӯянд ба Фам-ул-асад саname[1] кардаанд мисин. Ҳар ки он ҷо расад, ин санам дастро биҷунбонад, ки «Боз гард ва пеш аз ин магзар!»

Ва ҳаракати дасти ин санам шигифт аст.



**Фам-ул-баввоб** обе азим аст дар ҳадди Идаҷ ва Аҳвоз. Маҷмаъ-ул-анҳор[2] бувад, ки одамӣ ё добба[3] дар он афтад, мегардад чун осиёб, то бимирад. Он гаҳ ба соҳил афтад.

**Баҳри Қустантин** аз ҷониби Дабур ояд ё аз он сӯйи Боб-ул-абвоб ва биравад то ба Қайравон, он гаҳ ба Андалус равад ва меравад то ба ҷазоири[4] Саодот ва ба водии Қирада, ки ҷойи бузина аст.

Ва омиле аз они Абдулмалик ибни Марвон он ҷо буд. Бифармуд, то ғаввосон[5] фурӯ рафтанд, то аз дарё ҷавҳаре бароранд. Ғаввосе баромад, сабӯе[6] чанд мисин баровард ба ҷаҳде[7] азим, сарҳо ба қалъагӣ гирифта. Бифармуд, то сараш боз карданд. Аз ҳар яке деве бипарид ва мегуфт: «Ё ибна Довуд, ило кам таҳбисуно?» (*Эй писари Довуд, то кай моро ҳабс мекунӣ?)*

Зачҷае[8] азим баромад ва чандин ҳазор бузина аз водии Қирада гирд омаданд ва яке бузург, чандон ки шутуре, дар пеш истода, риши бузург, лавҳе оҳанин аз гардан даровехта, ба суриёнӣ ба он набишта «Бисми-л-лоҳил-азими-л-аъзам. Ин китоби[9] Сулаймон ибни Довуд

---

[1] Санам – бут
[2] Маҷмаъ–ул–анҳор – ҷойи ҷамъшавии дарёҳо
[3] Добба – чорпо
[4] Ҷазоир – ҷазираҳо
[5] Ғаввос – шиноварон
[6] Сабӯ – кӯза
[7] Ҷаҳд – кӯшиш
[8] Заҷҷе – сару садое
[9] Китоб – нома

аст ба ин гурӯҳи бузина бар ин ҷазира, ки нигоҳ доранд ин шаётини маҳбусро дар ин дарё ва шумо эмин бошед аз ҷин ва инс!»

Ва ин бузина лавҳро он ҷо биниҳод ва ҷазаъ[1] мекарданд, то он сабӯҳо ба дарё андохтанд, то эшон сокин шуданд.



Ва **дарёи Қустантиния** дарёест азим, ба сарҳади Мадинат-ус-суфр, оби вай аз ҷониби Антокия ояд, то ҷониби Дабур биравад. Тӯли вай ду ҳазор фарсанг. Асли вай аз дарёи Муҳит ояд.

Гӯянд, ки Хусрав он ҷо расид, пиндошт, ки ҷаҳон барҳам афтад аз изтироби амвоҷ. Чун субҳ шуд, гунбадҳои сапед дид бар он соҳил ниҳода, мудаввар[2]: ҳама бар як тақтеъ[3], барқ мезад[4]. Амуде[5] бар яке зад. Оби сапед ва зард равон шуд.

Аз ғаввосон пурсид. Гуфтанд, ки «Мавҷи дарё ба ин соҳил овардааст. Хояи[6] ҷонваре бошад. Ва мо надонем, ки хояи чист».

**Баҳри Қулзум** ин аст, ки гуфтем Баҳри Форс аст. Се марҳала аст. Саре танг дорад то ба ҳадде, ки ба ҳар ду ҷониб дидор бошад ва саре дигар фарох бувад ва миён муаввaҷ[7]. Дар он кӯҳҳои бисёр, ки киштиро бишкананд. Ба рӯз шояд киштӣ рондан. Ва миёни Қулзум ва Торон, давворае[8] аст шум: касе аз он нараҳад. Ва ҳамеша ду боди

---

[1] Ҷазаъ – фарёд
[2] Мудаввар – гирдшакл
[3] Тақтеъ – андоза
[4] Барқ мезад – ҷило медод
[5] Амуде – чӯбе
[6] Хоя – тухм
[7] Муаввaҷ – каҷ
[8] Даввора – гирдоб

мухолиф ояд аз ду шиъб[1] ва киштиро чун осиёб гардонад. Ва ба вақти боди Ҷануб, касро дар он роҳ набувад, на ба рӯз, на ба шаб. Ва Фиръавн дар ин дарё ғарқ шуд.

**Қайнаси Асам** дарёест гирди олам даромада. Ва дарёҳои олам дар ҷанби вай чашмае бувад. Ва Баҳри Музлим аз Қайнас бузургтар аст, валекин торик бувад.

**Каловбор** ва **Баҳр-ул-аъноб** дарёест дар билоди[2] Зобиҷ. Ва кӯҳе аз он баромада азим. Гӯянд, ки Одам чун ба замин омад, бар он кӯҳ нузул кард[3].

**Баҳри Муҳит** ба Мағриб аст: дарёе бе мунтаҳо[4]. Танҷа ва Андалус бар канори вай. Чун ба замини Булғор расад, онро «Уранг» хонанд. Пас ба Туркистони Машриқ расад ва ба заминҳои маҷҳула[5] равад. Ва аз он сӯйи дарёи Машриқ, Чин ва Мочин аст, бероҳ. Баробари ӯ, Боргоҳи Уммон. То ба Шаҳр расад. Ниҳояти вай то баҳри Шимол. Дар он, ҷазоири холидот[6] аст ва ҷазираи Кеш ва Аҳсо ва Баҳрайн. Баробари Ҳабаша аз он халиҷи Андалус бархезад. Обаш талх бувад. Ва дар вай чашмаҳои хуш бувад. Ва дар он бодҳои саҳмгин[7] ҷаҳад. Далилро дар қафаси оҳанин кунанд, бар сари амуде[8] дароз ва нигаҳ мекунад ва ба маллоҳ[9] менамояд, ки роҳ чӣ гуна аст ва ҳубуби[10] бод аз кадом ҷониб аст ва масири кавокиб[11] чун аст, то маллоҳ киштиро бар роҳи рост меронад.

**Нил** обест азим. Аз паси хатти истиво ояд ва ба замини Ҳабаша бигзарад то ба Қулзум ва Димёт ва Тиннис ва ба Дарёи Мағриб резад. Нил аз ҷониби Ҷануб ояд ва ба ҷониби Дабур шавад ва ба билоди Авор расад. Қавмеанд сиёҳ. Пас ба ду қисм шавад: «Наҳри Абяз» ва «Наҳри Ахзар» хонанд. Ва ба билоди Синд «Ҷӯйи Меҳрон» хонанд. Кас аз сарчашмаи вай хабар надорад. Ва ҳар гаҳ Нил зиёда шавад, оби ҳама олам бикоҳад. Ва аз кишвари Зангбор меояд.

---

[1] Шиъб – дара
[2] Билод – кишвар
[3] Нузул кард – фуруд омад
[4] Мунтаҳо – охир
[5] Маҷҳула – номаълум
[6] Холидот – ҷовидон
[7] Саҳмгин – хатарнок
[8] Амуд – чӯб, сутун
[9] Маллоҳ – баҳрнаворд
[10] Ҳубуб – вазиш
[11] Кавокиб – сайёраҳо, ситораҳо

**Баҳри Нитис** дарёест азим, дарозии вай се ҳазору тираст[1] мил ва наҳри Тобис дар он меравад ва халиҷе аз он берун меояд ва дар баҳри Миср мерезад, бар канори халиҷ Қустантиния бино кардаанд ва азамати Нитис Худо донад.

**Баҳри Ҳарканд** дарёе азим аст. Қаъри вай пайдо нест.

Каъб-ул-ахбор гӯяд, Хизр ба ин дарё расид, ёронро гуфт: «Маро фурӯ гузоред, то қаъри вай бинам!»

Фурӯ рафт. Муддате дар мерафт. Малаке дид. Гуфт: «Эй одамӣ, куҷо меравӣ?»

Гуфт: «Ба қаъри ин дарё».

Гуфт: «Ба замони Нӯҳ марде ба ин дарё афтод, имрӯз ба сулси ин дарнарасидааст».

Хизр боз гардид.

Ва ҳамчунин, Баҳри Санҷалиро кас ба қаър нарасид, зеро ки боде аз қаъри вай бармеояд ва мавҷро меангезад. Ва ҳама дарёҳоро мавҷ аз боло ояд ва ин дарёро мавҷ аз зер ояд ва касро роҳ надиҳад, ки ба қаъри он расад.

**Баҳри Ҳинд** дарёе азим аст, музлим[2] ва шарҳи он бидодем дар Баҳри Форс. Ва чун Офтоб дар бурҷи Ҳут ояд, зулмате[3] дар ин баҳр падид ояд ва мавҷҳо мутародиф[4] шавад ва кас дар он наёрад рафт. Чун Офтоб ба Ҷавзо ояд, ториктар шавад. Чун ба Сунбула ояд, камтар шавад ва марокиби[5] вай саҳл[6] гардад. Чун Офтоб ба Қавс ояд, мавҷҳо сокин гардад. Ва аввали ҳадди[7] Дарёи Ҳинд аз Ҷазираи Тез ва Мукрон аст ва охираш то билоди Чин.

Ваҳаб ибни Мунаббиҳ гуфт: «Аҷаб дорам аз он ки дарё бинад ва азамати Офаридгор дар дили вай зиёдат нагардад».

Ин миқдор аз сифати дарё гуфта омад. Ва мо сифати он бигуфтем, то азамати Офаридгор дар дили хонанда зиёдат шавад.

Ва якеро пурсиданд, ки «Чӣ дидӣ аз аҷоиби дарё?»

Гуфт: «Аз дарё бирастан ва ба саломат аз он баромадан аз ҳамаи аҷоибҳо аҷабтар аст».

Ва мо бобе дигар ёд кунем дар сифати ҷадовил[8] ва наҳрҳо[9] ва чашмаҳо ва шигифти он дар олам.

---

[1] Тираст – сесад
[2] Музлим – торик
[3] Зулмате – торикие
[4] Мутародиф – паёпай
[5] Марокиб – киштиронӣ
[6] Саҳл – осон
[7] Ҳадди – сарҳади
[8] Ҷадовил – ҷӯйҳо
[9] Наҳр – дарё

## Боби сеюм
## Дар аҷоиби дарёҳо ва ҷӯйҳо

Қола-л-лоҳу таоло: «Қолу лан нуъмина лака ҳатто туфаҷҷира лано мин арзин янбуъан»[1] (*Гуфтанд, мо ба ту ҳаргиз имон намеорем, то ин ки барои мо аз замине чашмае падид орӣ*). Ва бидон, ки наҳрҳо ва чашмаҳо дар олам бисёр аст ва мо баъзе аз он ёд кунем, ки дар ин баъзе аз шигифтӣ бувад, то имон ва ҳикмат дар дили хонанда зиёдат гардад ва ин низ мураттаб омад ба ҳуруфи[2] ҷуммал[3].

**Итил** наҳрест азим, ки аз ҳудуди Рус ояд ва аз Булғор ва дар Дарёи Хазар афтад аз наздики Хирхиз ва биравад ба замини Кимокия ва Ғуззия то ба заҳри[4] Булғор, он гаҳ боз гардад ва ба Рус ояд, дигар бор боз гардад, ба Булғор ояд, пас биравад ба замини Пуртос, он гаҳ дар баҳри Хазар афтад, пас аз он ки ҳафтод наҳр аз он пароканда шавад. Амуди вай бар пушти дарёи Хазар сӣ фарсанг бувад ва бар оби дарё ғалаба кунад. Ва ба зимистон амуди ин об бибандад, зеро ки оби Хуз ях гардад. Ва оби Хазар талх аст, ях нагардад. Ва он оби хуш зоҳир бувад дар сари дарё, ки меравад.

**Наҳри Андалус** обест, ки дар он киштӣ наравад, магар рӯзи шанбе, вақти фурӯ рафтани Офтоб сокин гардад, он гаҳ киштӣ равон гардад. Бар лаби он буте миссин ниҳода. Гӯянд, ки аз замин рустааст, зеро ки дар мақдури[5] одамӣ наёяд, ин битавонад кардан. Бар пешонии ин бут набиштаанд, ки «Аз ин ҷо дар магзар, ки бознаёӣ».

**Наҳри Убулла** ба Басра аст. Тӯли вай чаҳор фарсанг. Бар ҳарду сомон[6], қусур[7] ва басотин[8]: пиндорӣ, ки бар яке хат кашида аст. Чун мадди[9] дарё бувад, ҳамаи наҳрҳо пуроб гардад. Чун ҷазр[10] бувад, ҳама наҳрҳо ва бӯстонҳо тиҳӣ[11] гардад. Аммо обе шӯр аст ва аҳли Абулла об аз Наҳри Маъқал оранд. Ва дар ин наҳр ҳавре[12] азим аст бо хатар. Ва ба рӯзгори Билол, наҳрҳои Басра бишумурданд, сад ҳазору бист ҳазор наҳр буд , ки дар он завраққо мерафт, ҳар наҳреро номе буд.

---

[1] Сураи Исро, ояти 9
[2] Ҳуруф – ҳарфҳо
[3] Ҷуммал – алифбоӣ, абҷадӣ
[4] Заҳр- пушт, пас
[5] Мақдур – қудрат, тавон
[6] Сомон – тараф
[7] Қусур – қасрҳо
[8] Басотин – боғҳо
[9] Мадии дарё – баландшавии сатҳи оби дарё
[10] Ҷазр – пастшавии сатҳи оби дарё
[11] Тиҳӣ – холӣ
[12] Хавр – обгир

**Наҳри Илоқ** обе азим аст дар он моҳе бувад, ҳар ки аз он моҳӣ бихӯрад, як ҳафта мафлуҷ[1] гардад, пас нек шавад. Ва ҳар ки бад-он об ғусл кунад, он шаб эҳтилом бинад.

**Арас** наҳре азим аст ва дар ҳудуди Озарбойҷон ва ба дарёи Табария резад. Ҳар аспе, ки бар он бигзарад, раги хун бигшояд ва хуни фазла[2] аз вай равон шавад. Ин хосияти ин наҳр аст.

Айни[3] **Оби Аҳмар[4]** чашмаест сурх ба Тирмиз. Миёни вай ва Ҷайҳун даҳ гом. Ба тобистон сард бувад ва ба зимистон гарм бувад. Ва оби Ҷайҳун гандад ва ин чашма хушк бувад.

Айни **Оби Абяз[5]** чашмаест ба Арминия, сапед монанди шир. Агар ба ҷома ояд, сиёҳ кунад. Агар ба ҷоми заррин ва симин[6] ояд, занг гирад. Магар обгина[7], ки занг нагирад. Агар коҳе дар ин чашма ояд, ба ҷӯш дарояд, пас сокин гардад.

Айни **Оби Асвад[8]**чашмаест ба Озарбойҷон. Калофҳоро[9] ба он ранг кунанд ва дар ҳама офоқ[10] мисли ин нест. Ва дар зомини[11] султон бувад.Ва дар олам оби сиёҳ, ки сабғ[12] кунад, ин аст.

**Оби Бобул** бар кӯҳи Сабалон аст. Деге миссин кардаанд, як араш[13] ситабрӣ[14] дорад. Ҳар гаҳ хоҳанд, ки об диҳад, гирди вай оташ сӯзанд, пас овози раъд шунаванд ва об равон гардад аз чашма. Чун об бадар оранд, раиси он вилоят гили сурх бардорад ва бар сари он чашма ниҳад. Ва ин шигифтест ғариб.

Чашмаи **Бонг** чашмаест ба Табаристон, бар кӯҳе. Агар бонге бар вай зананд, бозистад. Чун мард пинҳон шуд, равон гардад. Агар сад бор чунин кунанд, ки чунин бувад.

---

[1] Мафлуҷ – фалаҷ
[2] Фазла – зиёдатӣ
[3] Айн – чашма
[4] Аҳмар – сурх
[5] Абяз – сафед
[6] Симин – нуқрагин
[7] Обгина – шиша
[8] Асвад – сиёҳ
[9] Калоф – ресмон
[10] Офоқ- олам
[11] Зомин – кафолат
[12] Сабғ – ранг
[13] Араш – аз оринҷ то нуги ангуштон
[14] Ситабрӣ – ғутр

Айни **Сундуқ** ва мисли ин чашмаест бар соҳили дарё. Сандуқе бар сари вай ниҳодаанд. Чу об кам шавад ҳиндувон он ҷо оянд ва ҳазор дарвешро таом диҳанд ва аз гуноҳҳо тавба кунанд аз он сандуқҳо об равон шавад, то ноҳиятро сероб кунад ва эшон гӯянд об аз шуми гуноҳ кам шавад.

Айни **Ҷоҷарм** чашмаест ҳар гаҳ Офтоб барояд, қатраи об дар он намонад. Чун Офтоб фурӯ равад, пуроб гардад.

**Айн-ул-ҳаёт** дар Зулмот[1] аст. Ҳар ки аз он бихӯрад, намирад.

Искандар биталабид, наёфт. Чун ба миёна расид, гуфт: «Ҳеҷ пир бо мо наёяд». Ва ҳамаро бозгардонид. Ҷавоне падари худро пинҳон кард дар сандуқе ва биёвард.

Зулқарнайн дар он Зулмот даромад. Хост, ки боз гардад, роҳ ба рӯшноӣ намебурд. Гуфт: «Дареғо пире будӣ, ки моро роҳ намудӣ!»

Он ҷавон қиссаи падари худ бозгуфт.

Ӯро ҳозир кард. Гуфт: «Моро чорае биёмӯз!»

Гуфт: «Ин ҷо кӯраи аспи модиён бикуш ва бигзор. Чун бозгардӣ, модиёнро пеш кун, ки ба сари бача ояд».

Ва ин обро рӯзии Хизр кард.

Ва чун Искандар бозгардид, модиёнро муқаддам кард. Пас вай биёмад, то ба пеши бача ва наҷот ёфт.

Айни **Моъ-ул-ҳор[2]** чашмаест ба Толиқон. Агар гӯсфанде дар он ниҳанд, пухта шавад ва дегро дар миёни ин чашма ниҳанд, биҷӯшад. Ҳар ки бихӯрад, хун аз шиками вай равон кунад. Ва ба Табаристон, мисли ин чашмаест. Ва дар худуди Форс низ мисли ин чашмаест ва гармова бар сари он кардаанд ва оби гарм меояд. Авом гӯянд, ки оби вай дег гарм мекунад. Онро «Ҳаммоми Сулаймон» гӯянд.

Айни **Моъ-ул-ҳор** Миёни Харақон ва Қазвин аст. «Айн-ул-ҳума» хонанд. Обе гарм аст ва шариф ва нофеъ ба иҷмоъ. Онро «Зарованд» хонанд. Ҳар одаме ва чаҳорпое, ки вайро ҳароратҳо бувад ва ҷузом[3] ва бодҳо ва иллати уср-ул-бавл[4], вайро дар он об нишонанд мундамил гардад[5] ва бигшояд. Ва устухонҳои шикаста берун оварад ва ба ҷараб[6] ва қулинҷ ва истирхо[7] суд дорад. Ва шахсеро тире зада буданд ва пайкон дар аъзои вай монда ва гӯшт ба сари пайкон даромада ва мардум мегуфтанд ин пайкон ба ҷигар расидааст. Се рӯз вайро дар ин об нишонданд, пайкон аз паҳлуи вай берун омад. Ва наздикии ин оби

---

[1] Зулмот – Торикистон

[2] Моъул-ҳор – оби гарм

[3] Ҷузом – махав

[4] Уср–ул–бавл – душвории пешоб

[5] Мундамил гардад – беҳбудӣ ёбад

[6] Ҷараб – гарӣ

[7] Истирхо – фалаҷ

гарм, обе сард ҳаст, ки аруқи туҳолро[1] бигшояд ва исҳол суд кунад ва аз хавониқ[2] ва дарди чашм бираҳонад. Ва милҳи[3] андаронӣ аз ин чашма оранд ва тутиёи зафодиӣ[4] ва мағнисиё[5]. Ва мисли ин чашма дар Байт-ул-макдис буд дар ҳамаи олам ва он мунтамис[6] шуд ва сифати он гуфта ояд.

**Хобур** обест ибтидои вай аз Раъс-ул-ъайн. Тираст[7] чашма бувад, ҷумла ҷамъ шаванд он ҷо, онро «Хобу» гӯянд. Обе софӣ аст, бист фарсанг биравад. Бар канораҳои вай дарахтҳои одӣ то ба Қирқисиё, бар як хат.

**Айн-уд-дам** обест ба Домғон, дар деҳи Фанҷор, сурх, чун хун баста шавад. Агар ҷева[8] дар он афкананд, санге гардад мунаққаш[9].

**Зарринрӯд** наҳрест хуш. Маҳраҷи он аз деҳи Ниёкон. Масабби[10] он ба деҳи Диз. Он гаҳ, наҳре Аҷҷоҷ гардад ва ҷойе ба рамл[11] фурӯ шавад ва ба Кирмон барояд. Ва аз он рамл то Кирмон шаст фарсанг аст. Заминҳои Кирмон аз он ободон бувад. Он гаҳ, ба дарёи шарқӣ афтад. Ва чӯбе дар ғаври[12] он рамл афкананд, номи малике ба нуқра бар он нишонда, ба Кирмон бозёфтанд.

**Айн-ус-сабт** чашмаест ба Қуҳистон. Ҳар ҷонваре, ки он ҷо бигзарад рӯзи шанбе, офате ба вай расад ва дигар айём[13] газанд[14] накунад. Ва миле кардаанд, то он ҷо касе нагзарад ба ин рӯз.

Айни **Сулвон** ба замини Байт-ул-муқаддас аст. Тарсоёнро ҳар гаҳ бача бизояд, ба он об вайро бишӯянд, гӯянд тарсо шуд. Ва Исо кӯрро ба он об бино кардӣ ва мурдаро зинда кардӣ ва ғусл аз он кардӣ. Ва чашмае муборак аст мисли чоҳи Замзам дар Макка.

---

[1] Туҳол – испурч
[2] Хавониқ – гулузиндонак, дифтерия
[3] Милҳ – намак
[4] Тутиёи зафодиӣ – тутиёи (сурмаи) сабз
[5] Мағнисиё – оҳак
[6] Мунтамис – нопадид
[7] Тираст – сесад
[8] Ҷева – жева, симоб
[9] Мунаққаш – нақшин
[10] Масаб – поёноб
[11] Рамл – рег
[12] Ғавр – дохил
[13] Айём – рӯзҳо
[14] Газанд – зарар

**Айн-ус-сам** чашмаест дар Чин, дар сарои Фағфур. Обе хуш ва судманд, валекин ҳар гаҳ як фарсанг аз он ҷо бештар баранд, самме[1] қотил гардад.

Айни оби **Сурин** чашмаест ба ноҳияти Рай. Онро «Айн-ул-майшума» хонанд ва ағлаби[2] обҳо он ҷо беморӣ орад.

Пурсиданд, ки «Сабаби шумии он чашма чист?»

Гуфтанд: «Шамшере, ки ба он Яҳё ибни Закариёро куштанд, ба ин об бишустанд».

Айни **Шабдиз** чашмаест аз зери кӯҳи Беҳистун ба дар меояд, обе софӣ. Чун ҳазор дирам дар он андозанд бо резаи мушк, ҳазору шаш дирам гардад: шаш бияфзояд. Ва сабаби ин Худованд донад.

Наҳри **Шуш** ду мил дарозо дорад.

Абӯмӯсои Ашъарӣ Шушро биситад. Дар хазина, ҷасади Дониёл биёфт. Гуфт: «Аз куҷо омад шуморо ин ҷасад?»

Гуфтанд: «Ба Шуш қаҳт буд, мо ин тобутро ба орият биситадем аз турк ва ба он истимтор[3] мекунем».

Абӯмӯсо гуфт: «Тарсам, ки рӯзе туркон аз шумо бистионанд. Ман инро дафн кунам».

Пас оби Шушро бибаст ва қаъри он наҳрро биканд ва се гӯр кард ва се тобут ва вайро дар гӯре ниҳод ва ҳар се гӯрро баровард ва обро бигушод, то ба сари гӯрҳо равон шуд ва ҳама тамаъ аз он бибуриданд.

Ва дигар он ҷо қаҳт набуд. Ва ғаввос, ки ба зер равад, гӯрҳо бинад. Ва аҳли Шушро ин шараф тамом аст, ки машҳади Дониёл дар ин наҳр аст.

Наҳри халиҷи **Санҷалӣ** дар Чин ва Мочин аст. Обе шум ва хунхор. Ва дар он боде ояд «хасб» хонанд, киштиҳо бишканад ва мардумро ғарқ кунад. Дар он мардуми обӣ бошанд. Ҳар гаҳ об сокин шавад, эшон зоҳир гарданд. Ва касеро аз эшон ранҷе нарасад. Магар ногаҳ чизе даррабоянд ва ба об фурӯ раванд.

Наҳри **Табария** обе бисёр аст ва чанд ҳазор болуаҳо[4] ва ғусолот[5] дар он меравад ва он об ҳар рӯз хуштар бувад.

---

[1] Сам – заҳр
[2] Ағлаб – аксар
[3] Истимтор – талаби борон
[4] Болуа – обрезҳои ахлот
[5] Ғусолот – мағзоба

Наҳре дигар аст он ҷо, ҳафт сол равон бувад ва ҳафт сол хушк бувад. Ва мисли ин наҳрест ба чаҳорфарсангии Димишқ: чаҳор сол равон бувад, чаҳор сол хушк бувад. Онро «Ғарора» хонанд.

Айни **Тайиба** обест бар кӯҳи Хоба, бар санге чанд харгоҳе, об аз он ҷо бармеояд, монанди тир бар сатҳи харгоҳ мезанад ва ба сӯлох дармешвад ва ба ҷавониби харгоҳ фурӯ меояд. Аз он бӯйи мушк ва анбар меояд ва ҳар чи ба он об бишуранд[1], мутайяб[2] гардад.

Айни **Фориёт** чашмае азим аст, ки аз дарё. Ҳар ки дар он равад, наботе[3] дар пойи вай дарпечад. Чун зӯр кунад, сахттар шавад. Чун сокин гардад, нарм-нарм аз вай боз шавад.

**Айн-ул-фарас** чашмаҳоест азим дар ҳудуди Чин. Ҳар гаҳ хоҳанд, ки борон борад, асперо дар он манобеъ[4] кунанд ва мардум гирди вай биистанд. Дарҳол боронояд. Чун бисёр биборад, аспро берун кунанд, борон боз истад. Он гаҳ, аспро бикушанд ва гӯшти вай бар кӯҳҳо ниҳанд, то вуҳуш[5] ва туюр[6] бихӯранд. Гӯянд «Офаридгор моро об дод, мо бандагони вайро гӯшт диҳем».

Айни **Файюм** обест бар соҳили Нил, дар шаҳри Файюм. Ва аз Нил ҳеҷ обе ба Файюм нарасад. Ин обро Юсуф овард. Онро «Наҳри Лоҳун» хонанд. Ҳамаи шаҳрҳо бар соҳили Нил аз Нил об хӯранд, магар Файюм, ки аз Лоҳун хӯрад.

Айни **Қирқисиё** чашмаест аз кӯҳе ба зер меояд, дар он ҷавоҳир ва самина[7] ва заррина ёбанд, надонанд, ки аз куҷост.

Марде дар он қадаҳе заррин биёфт, бар он номи малике набишта.

Чанд сол баромад. Марде онро бидид. Гуфт: «Аз они ман аст ва дар Дарёи Рум афтод».

Вай гуфт: «Дар чашмаи Қирқисиё ёфтам».

Бидонистанд, ки он чашма аз дарёи Рум аст. Ва киштиҳо, ки ғарқ шаванд, матоъҳо баъзе дар он чашма оянд.

**Наҳри Кӯр** наҳре азим аст, бар лаби он сури[8] Тифлис. Аз ноҳияи Аллон ояд, аз кӯҳҳо ва ба Табария резад. Ва Наҳри Кӯр «Саммум» хонанд. Аз билоди Шаккӣ ояд. Ва наҳри Арас кӯчактар аз Кӯр аст. Ва

[1] Бишуранд – бишӯянд
[2] Мутийиб – хушбӯ
[3] Набот – растанӣ
[4] Манобеъ – чашмаҳо
[5] Вуҳуш – дарандаҳо
[6] Туюр – парандаҳо
[7] Самина – чизҳои қимматбаҳо
[8] Сур – девор

ин Кӯр бар Арас занад ва миёни ӯ бишкофад ва ба он сӯйи дигар берун равад, аз тезие, ки бувад.

**Айн-ул-марзо** чашмаест ба ҳадди Ғур ва бар лаби вай санге, дар он се сӯлох [1]. Бемор он ҷо ояд бараҳна. Бар сӯлох е нишинад ва ҳарду ду пой дар ду сӯлох кунад ва аз он чашма об бар он бемор резанд, то аз ҳуш биравад. Пас, вайро дар намад печанд ва дар зери хокистар кунанд, то гарм шавад ва ба ҳуш боз ояд ва нек шавад.

**Айн-ул-муқаддаса** обе гарм аст дар Искандария. Ҳар песе, ки дар он рафтӣ, барас[2] аз вай зоил[3] шудӣ.

Малики Рум ҳилат кард, гуфт: «Маро барас аст». Наздики Искандария омад ва пайғом фиристод, ки «Ман омадам аз баҳри об». Ва эшон манъ накарданд.

Вай даромад бо ҳазор киштӣ ва дар чашма нишаст ва гуфт: «Бараси ман нек шуд».

Шабе бонг зад ва лашкари вай ғалаба кард ва Искандарияро биситад ва оинаи манораи Искандария биканд ва баъзе аз манора бирон[4] кард ва ин чашмаро кӯр бикард.

Ва ин малик он шаб пес шуд ва барас дар вай падид омад ва бозгардид.

**Айн-ул-майита** ба Шом аст, чандон, ки баҳре. Ҳар ки дар он афтад, ғарқа нашавад ва ба зери об наравад, вале амвоҷ ба вай бозӣ мекунад, то вайро ҳалок кунад ва ба соҳил андозад.

**Наҳравон** обест азим. Ба миёни шаҳр ба дар ояд, то Саводи Бағдод. Чун ба Даскара расад, камтар гардад. Пас, биравад то ҳадди Такрит. Бар лаби ин об Илёсро бисёр дидаанд.

**Наҳри Возвоз** баллоаест[5] ба Наҳованд. Сахрае[6] азим, дар он сӯлох е[7], об аз он бармеҷӯшад. Барзигар ба дари ин сӯлох ояд ва бел бар замин занад, об равон шавад. Чун ба кор бидорад, об ба нақб равад.

**Наҳри Ҳиндманд** обест ба Систон . Аз ҳазор ҷӯй об дар он ояд ва зиёдат нашавад ва ҳазор наҳр аз он бурун меояд. Аз ҳадди Ғур ояд,

---

[1] Сӯлох – сӯрох
[2] Барас – песӣ
[3] Зоил – нест
[4] Бирон – вайрон
[5] Балоа – чоҳи сартанг
[6] Сахра – харсанг
[7] Сӯлох – сурох

дар буҳайрае Зиреҳ меафтад. Сӣ фарсанг тӯли вай бувад ва дар он моҳӣ бисёр бувад.

**Айн-ул-яман** чашмаест аҷаб. Абдулмалик ибни Абдуллоҳ Муҳаллибӣ гӯяд ба Аҳқоф расидам, наҳре дидам, ки Офтоб баромадӣ, бирафтӣ то вақти ғуруб ва чун Офтоб фурӯ шудӣ, бозгардидӣ. Пурсидам аз он. Гуфтанд: «Ҳамеша чунин будааст. Ва вақте ки абр бошад, мо ғуруби Офтоб ба руҷӯи ин об донем».

Ин миқдор аҷоиби наҳрҳо ва чашмаҳо гуфта омад аз гуфтори ҳукамо ва он чи шунидем ва дар китобҳо ёфтем. Ҳарчанд, ки моро бар ин бурҳоне қотеъ набувад. Он чи ёфтем, нақл кардем.

Ва мо фасле дигар бигӯем дар аҷоиби чоҳҳо. Ҳарчанд, ки онро касрате бошад. Аммо он чӣ дар он шигифтӣ бошад, бозгӯем.

## Фасл
## Дар аҷоиби чоҳҳо ва чашмаҳои кандашуда

Гӯянд дар қабилаи бани Омир чоҳест, ки Сулаймон (а) он ҷо расид ва лашкари вай нишаста буд ва замин хушк дид, дармонд, деверо дид, ки механдид, гуфт: «Мардум ташнаанд ва ту механдӣ?»

Гуфт: «Зеро, ки об дар зери қадамҳои шумост ва намебинед».

Фармуд, то бикананд. Тираст[1] чашмаи об баромад.

Ва гӯянд қавме дар саҳро аз ташнагӣ бимурданд. Ҳаҷҷоҷ ибни Юсуф гуфт: «Он ҷо бубинед, то об ҳаст?»

Барканданд об баромад. Гуфтанд: «Чӣ гуна донистӣ?»

Гуфт: «Дар ҳоли ташнагӣ Худоро хонда бошанд ва об хоста ва иҷобат афтода ва эшонро рӯзӣ набуда».

Ба Сомара чоҳест, обе хуш ва сокин. Чун хишти хом дар он афкананд, аз он овозҳо барояд азим. То се соат бигзарад ва об гарм шавад, пас сокин гардад.

Ва бар сари кӯҳи Сарандеб чоҳест, ҳар ки дар он нигарад, санге ба вай ояд монанди тир, вайро афгор кунад ва кас надонад, ки чист. Баъзе гӯянд марқади духтарест аз они Одам алайҳи-с-салом.

Бар кӯҳи Пушанг ду чоҳ аст: дар яке ҳар чи андозанд, бозпас андозад ва дар чоҳи дигар сад ҳазор кабӯтар ошён дорад, мепаранд ва боз ҷой меоянд ва ҳар расане, ки дар он гузоранд, ба ду пора шавад ва қаъри он нарасад, пиндорӣ, ки ба миқроз[2] ду пора кардаанд.

---

[1] Тираст – сесад

[2] Миқроз – қайчӣ

Бар кӯҳи Исфаҳон чоҳе аст қаъри он падид нест. Кӯдаке дар он афтод, ба рӯзгори Исҳоқи Симҷурӣ. Ва вай подшоҳ буд. Дилтанг шуд. Ва модари вай ҷазаъ[1] мекард. Мардеро аз зиндон бадар овард, ки муставҷиби қатл[2] буд ва дар занбиле ниҳод ва фурӯ фиристод ба шарти он ки то ҳафт рӯз баркашанд.

Ҳафт рӯз мерафт ва вай санге дар занбил дошт, фурӯ афканд ва се шабонарӯз гӯш медошт. Ҳеҷ овоз барнаёмад. Ва вайро баркашиданд. Гуфтанд: «Чи дидӣ?»

Гуфт: «Зулмат[3]».

Ба ҳудуди Домғон чоҳест ҳар ки аз он об бихӯрад, исҳол кунад. Ва агар обро ҷойе баранд, хун гардад. Агар дуртар баранд, он хун санг гардад. Агар хирқаи ҳайз дар он чоҳ афкананд, чандон бод хезад аз он чоҳ, ки деворҳо биафканад ва он хирқаро берун андозад, он гаҳ сокин шавад.

Ва дар китобе хондам, ки яке пӯсти одамӣ бар сари найза канд ва хирқаи ҳайз сари он бандид ва барафрозид, бодҳои осифи[4] ҷаҳад ва изтироб дар он иқлим афтад. То фурӯ гиранд ва аз он ҷудо кунанд.

Ба ҳадди Тахоб ва Ғаршистон чоҳест дар он гили сурх. Онро баркашанд ва бирезанд ва сари чоҳ устувор кунанд, то соли дигар: сари чоҳ боз кунанд, пур аз гили сурх бошад. Ва агар сари чоҳ бознапӯшанд, бод ояд аз он чоҳ, аҳли Тахоб ба ранҷ оянд ва аз бонги вай занон бимиранд.

Ба Ҳиндустон чоҳест равон шавад ва об ду шох гардад, ҳар шохе дар сӯлох е равад: яке самғи[5] зард гардад, ва самме[6] бувад қотил ва яке самғи кабуд гардад, тирёқе[7] бувад нофеъ. Ва ин нодир аст.

Ба замини Бомиён деҳест «Ғурак» хонанд. Он ҷо чоҳест об бар сар оварад. Чун нахчир ташна шавад, қасди об кунад, об фурӯ равад ва нахчирро ғарқа кунад. Баъд аз соате, устухони нахчир берун андозад.

Ба ҳудуди Тиббет чоҳест, дар он чоҳ фазое. Он ки дар он чоҳ равад, овозҳо шунавад, туркӣ ва ҳиндӣ ва арабӣ ва аҷамӣ ва касро набинад. Ҳамеша шунавад. Чун борон борад, нашнавад. Чун бозистад, дигар бор шунавад.

---

[1] Ҷазаъ – доду фарёд
[2] Муставҷиби қатл – ҳукми қатл гирифта
[3] Зулмат – торикӣ
[4] Осиф – тундбод
[5] Самғ – ширеш, шилм
[6] Самме – заҳре
[7] Тирёқ – позаҳр

Дар вилояти Ҳамадон деҳест номи он «Сатқ», дар ноҳияи Меҳрвон, дар он чоҳе, ки қаъри он падид нест.

Подшоҳе гуфт: «Ман ин чоҳро бианборам[1]».

Он сол ҳар коҳе, ки дар он вилоят буд, ҷамъ кард, соли дигар ҷамъ кард ва ҳамаро дар он чоҳ рехт. Ҳеҷ падид наёмад.

Соли дигар қофилаи Мовароуннаҳр баромад. Ҳикоят карданд, ки ба Мовароуннаҳр обҳо меомад ва коҳ меовард беандоза.

Бидонистанд, ки он чоҳро харқе[2] бувад дар замин то ба ин ҳудуд.

Дар ноҳияи Ачм, аз ин вилоят, кӯҳест, бар он ду каҳф[3], онро «Кафторхал» гӯянд. Дар паҳлуи вай, каҳфест музлим[4], дар он каҳф буҳайрае[5] сари вай ба санг пӯшида.

Аз шахсе шунидам аз он ноҳият гуфт шамъҳо бардоштем ва дар он рафтем. Ба лаби даре расидем, гирд ба гирди вай чизе руста, монанди қасаб[6] ва қалам[7]. Ва мурғон бар сари вай нишаста, парҳои эшон монанди зар меафрӯхт. Чун моро диданд ва рӯшноии шамъ, паридан гирифтанд. Чун шуълаҳои оташ болҳои эшон меафрӯхт. Ва мо аз сабаби зулмот ва бод, бозпас гардидем.

Ва ин шигифт аст, ки буҳайраро сар ба санге пайваста бувад, болои кӯҳе мутаббақ ва мурғ, ки дар зулумот[8] зиндагӣ кунад.

Ба Андалус наҳрест, дар ин наҳр сангест онро «паҳна» хонанд, одамиро ба худ кашад аз як тири партоб. Ва ҳар ки он сангро бинад, чандон бихандад, ки бимирад. Ба ин ҷо буте мисин ниҳода, бар як қадам истода, бар он набишта, ки «Бештар марав, ки роҳ нест!»

Ин миқдор аз аҷоиби чоҳҳо гуфта омад. Ин ҷумла дар шигифтии об гуфта омад. Ва мо дар шигифтии замин ва хок бобе бигӯем.

---

[1] Бианборам – анбор кунам
[2] Харқ – сӯрох
[3] Каҳф – ғор
[4] Музлим – торик
[5] Буҳайра – кӯл
[6] Қасаб – қамиш
[7] Қалам – най
[8] Зулумот- торикиҳо

## Боби чорум
## Дар аҷоиби замин ва сифати он

Замин ҷойи осоиши зиндагон аст ва пардаи аврати мурдагон аст. Шаб аз сояи вай аст. Ҷойи пайғамбарон аст. Наботҳо[1] аз он рӯяд. Дарвозаи рӯзии халқ аст. Хонаи Каъба бар вай аст. Бурдбор ва боркаш ва бахшанда ва амонатдор аст. Қароргоҳи обу оташу бод аст. Ҳар чи ба вай супоранд, яке сад кунад ва боздиҳад. Хонест ороста, бар он ҳама чизҳо ниҳода. Фалаку обу Моҳу Хуршед ҳама гирди замин мегарданд, чун чокарон ва замин чун подшоҳе оромида бар ҷой. Баҳор машотаи замин бувад. Хариф[2] ва хазон бар вай гирянд. Яке машотагӣ кунад, бод фаррошӣ кунад, абр саққоӣ[3] кунад, ахтарон шамъдорӣ кунанд.

Ва бидон, ки олам бо ҳар чи дар вай аст, ҳикмат аст. Ва ҳар чи бинӣ, баъзе аз баҳри ҳикмат офарид ва вай ҳаким аст ва ҳикмат донад, чун уламо ва ҳукамо ва баъзе аз баҳри ҳикмат офарид ва ҳикмат надонад, чун аҷсод[4] ва ҷамодот[5]: агарчи хомӯшанд ба зот, нотиқан ба маънӣ ва ҳар яке мегӯяд, ки «Маро Сонее[6] аст Қодир». Ва дар ҳар заррае аз олам, ки бинӣ, аҷоибе аст: яке омезанда чун кабӯтар, яке гурезанда чун калоғ, яке латиф чун оҳӯ, яке сақил[7] чун хук, яке диловар чун шер, яке баддил чун рӯбоҳ, яке толиби Офтоб чун ҳирбо[8], яке аз он гурезон чун хуффош[9], яке хандон чун кабк, яке гирён чун бутимор, яке бахшанда чун хурӯс, яке бахил чун саг, яке нофеъ чун магаси ангубин[10], яке музир чун мӯшу магас. Осмоне ба ин баландӣ ва замине ба ин пастӣ, рӯзе бо ин ҳама унсу зиё, шабе бо ин ҳама ваҳшату зулмат, Офаридгори ҳама Эзид аст ва на аз худ падид омадаанд. «Фатаборак-ал-лоҳу аҳсан-ул-холиқин» (*Пас пок аст Худованд, ки беҳтарин офаранда аст)*.

Бидон, ки кӯраи хок оламест ва ҳар чи дар он бар чанд қимс аст: ё номиёт аст, чун ҳайвонот ва набот, ё ҷамод аст, чун ҷавоҳир ва аҳҷор[11]. Аммо фалакро ва буруҷ[12] ва кавокибро[13] ҷамод нагӯянд, на номиёт. Аммо заминро ҷамод гӯянд ва мавот. Ва обу оташу ҳаворо на

---

[1] Набот – растанӣ
[2] Хариф – тирамоҳ
[3] Саққоӣ – обдиҳӣ
[4] Аҷсод – ҷисмҳо
[5] Ҷамодот – ашё
[6] Сонеъ – холиқ, офаридгор
[7] Сақил – сангин, вазнин
[8] Ҳирбо – буқаламун
[9] Хуффош – кӯршапарак
[10] Магаси ангубин – занбӯри асал
[11] Аҳҷор – сангҳо
[12] Буруҷ – бурҷҳо
[13] Кавокиб – сайёраҳо, ситораҳо

ҷамод гӯянд, на мавот ва на ҳайвон. Ва номиётро сомит[1] ва нотиқ[2] гӯянд: сомит чун набот. Нотиқ чун ҳайвон. Ва филҷумла, Офаридгори ҳама Рабб-ул-арбоб аст ва ҳамаро ба ҳикмат офарид.

## Фасл

Бидон, ки Искандари Зулқарнайн ба машориқ ва мағориб бигардид ва ҳар ҷо асаре[3] бикард. Ба Мағриб Искандария ва ба Мовароуннаҳр Самарқанд. Ва Ироқро ихтиёр кард ва Румияро бино кард ва дар он нузул кард. Ва дар Ироқ Мадоинро бино кард.

Ва ҳиндувон заминро қисмат карданд бар ҳафт иқлим: Ҳинд ва Ҳиҷоз ва Шом ва Бобул ва Араб ва Рум ва Яъҷуҷу Маъҷуҷ. Ва бидон, ки истидораи[4] Замин бар хатти истиво тирасту[5] шаст дараҷа аст, ҳар дараҷае бисту панҷ фарсанг, ҳар фарсанг дувоздаҳ ҳазор араш.

Ва мо ҷумла ба рубъи шимолием ва рубъи ҷанубӣ хароб аст ва нимаи зерин аз Шимол ҳам хароб аст ва моро аз он хабар нест. Ва ҳар рубъе[6] ба ҳафт иқлим мақсум[7] кардаанд, ҳар иқлиме сиву ҳафт ҳазор фарсангу понсад фарсанг бувад: иқлиме дар дасти араб ва яке дар дасти румӣ, яке дар дасти ҳабашӣ ва яке дар дасти ҳиндӣ ва яке дар дасти турк, яке дар дасти чиниён ва яке дар дасти Яъҷуҷу Маъҷуҷ.



Иқлими аввал замини муҳтариқа то Сарандеб, сукони вай сиёҳ зишт ва бараҳна чун сибоъ[8], дарозумр. Дар он ҳудуд, аждарҳо бувад. Тӯли ин иқлим панҷ ҳазор фарсанг, фи арзин мислиҳи (*Дар паҳной ҳам ҳамчунин*). Иқлими дувум аз Сарандеб то Ҳабаша ва Синд ва Зобулистон. Миёнаш Макка. Аҳли вай чунон зишт набошанд ва тӯлу арзи ин иқлим чандон, ки аввал.

Иқлими сеюм аз Суғду Ҷурҷон то Чину Адану Шому Форс ва миёнаш Искандария. Иқлими чаҳорум Бобул аст, миёнаи ақолим, аз Ифриқия ва Балх ва Марв. Ва миёнаш Исфаҳон. Иқлими панҷум Рум ва Хазар ва Қустантиния. Миёнаш Самарқанд.

---

[1] Сомит – хомӯш
[2] Нотиқ – гӯянда
[3] Асар – ёдгорӣ
[4] Истидора– гирд, давр
[5] Тираст– сесад
[6] Рубъ– чаҳоряк
[7] Мақсум– тақсимшуда
[8] Сибоъ – ҳайвон

Иқлими шашум аз Афранҷа. Қавмеанд бадкор ва забонашон душхор[1]. Ба кӯчакӣ пистонҳо доғ кунанд. Миёнаш Бардаъ.

Иқлими ҳафтум турканд ва хонаҳои чӯбин доранд.

Ва аммо Афридун, ки аз хиёри[2] мулук[3] буд, аз форсиён, заминро бахш кард бар се фарзанди хеш. Қитъаи аввал аз Машриқ, аз Турку Чин, ба Тур дод ва пораи Мағрибӣ, ки Рум аст ба Салм дод ва миёна, ки Эроншаҳр аст, ба Эраҷ дод. Ин қисматест ба тӯл. Аммо Нӯҳ пайғамбар, ки шайхи анбиёст, заминро қисмат кард ба арз[4], ба се писар дод. Аввал аз сӯйи сиёҳон, ки Ҷануб аст, ба Ҳом дод ва порае шимолӣ, ки сапед аст, ба Ёфис дод ва пораи миёна, ки гандумгун аст, ба Сом дод .



Таҳмурас заминро қисмат карда, миёни маликони ҳафтгона ва Хуросон ва Сиҷистон ва Ҷилон ва Табаристон ва Озарбойҷон ва Ироқ ва Армон. Ва қисмате мудаввар аст ба рубъи[5] маъмура[6].



[1] Душхор – душвор
[2] Хиёр – афзалтарин
[3] Мулук – шоҳон
[4] Арз – паҳной
[5] Рубъ – чоряк
[6] Маъмура – обод

## Масоҳати олам

Ва масоҳати олам кардаанд, иртифои[1] қутби шимолӣ дар шаҳри Раққа ва Тадмур гирифтаанд: дар Раққа, сиву панҷ ҷузъ ёфтаанд ва ба Тадмур сиву чаҳор. Заминро бипаймуданд, бисту ҳафт мил буд. Бар он қиёс каданд, масоҳати олам бисту чаҳор ҳазор фарсанг омад: дувоздаҳ ҳазор фарсанг сиёҳон доранд ва ҳазор румиён доранд ва се ҳазор фарсанг форс дорад ва ҳазор фарсанг араб дорад.

Ва Батлимус Ҳаррон баландтарин ёфт, иртифоъ бардошт ва қиёси шаҳрҳо ва кӯҳҳо бигирифт аз аввал то сонӣ, шасту шаш буд, дар даври фалак зарб кард, бисту чаҳор ҳазор фарсанг буд.

Қола-л-лоҳу таоло: «Ал-ҳамду ли-л-лоҳи рабби-л-оламин[2].» Аввали Қуръон ин аст. Мефармояд, ки миннат Худойрост, ки оламҳо офарид. Ва оламҳо бисёр аст.

Ва гӯянд, ки оламҳо ҳаждаҳ ҳазор аст: яке аз Шарқ то Ғарб ва ҳафдаҳ ҳазор аст, ки одамиро дар он роҳ нест. Ва ин як оламро сурат ин аст:



Ва азамати ин Худо медонад. Ва мо хавоси биқоъ[3] бигӯем:

Бидон, ки чун Қутайба ибни Муслим шоҳ Офридро бигирифт, духтари Фирӯз ибни Кисро, сафате[4] аз вай биситад, дар он китобе ёфт, бар он набишта: «Бисми-л-лоҳи-л-мусаввир Қубод ибни Фирӯз ҷаҳонро қиёс кард ва оламро бидид: хуррамтарин ҷой Ироқ ва Мадоин ва Шуш ва Ҷунди Шопур ёфт ва сардтарин ҷой Қолеқало ва Хоразм ва Марв ва Ҳамадон ёфт ва барфбортар ҷой Шопур хост ва Ҷурҷон ва Рай ва Занҷон ва Бардаъ ёфт ва қаҳтро ба Майсон ва Исфаҳон ёфт ва бухлро

[1] Иртифоъ – баландӣ
[2] Сураи Фотиҳа, ояти 1.
[3] Биқоъ – вилоятҳо, минтақаҳо
[4] Сафат – сабад

ба Хуросон ва Ардабил ва Исфаҳон ва Шероз ёфт, ҷойи неъмат ба Армения ва Озарбойҷон ва Кирмон ёфт, ҷойи ҳасад ба Ҳулвон ва Ҳамадон ёфт, ҷойи шуҷоат Мовароуннаҳр ва Исфаҳон ва Ҳамадон ва Ҳулвон ёфт, обҳои хуш ба Даҷла ва Фурот ва Балх ва Самарқанд ва Ҳамадон ёфт, ҷойи макр Рай ва Исфаҳон ва Ҳамадон ва Армения ёфт, ҷойи нузҳат[1] Қармисин ва сафҳи[2] Урдун ва шиъби[3] Баввон ёфт, ҷойи меваҳои наку Мадоин ва Шопур ва Рай ва Наҳованд ва Ҳамадон ёфт, ҷойи сидқ Хуросон ёфт, ҷойи хайрот Ҷузҷон ёфт».

## Ҳикоят

Яҳё ибни Маҳфуз гӯяд, Офаридгор ақлро биофарид бо макр ва дар Ироқ ниҳод ва сабрро бо ҷафо дар Шом ниҳод ва фақрро бо қаноат дар Ҳиҷоз ниҳод ва тавонгарӣ бо залилӣ дар Миср ниҳод.

## Ҳикоят

Абдуллоҳ ибни Салом гӯяд, дуздӣ даҳ ҷузв офарид: нуҳ ҷузв дар қибт ниҳод ва яке дар олам. Фасоҳат даҳ ҷузв офарид: нуҳ дар араб ниҳод, яке дар олам. Шодӣ даҳ ҷузв офарид: нуҳ ба ҳиндувон дод, яке ба олам. Андуҳ даҳ ҷузв офарид: нуҳ ба туркон дод, яке ба олам. Далерӣ даҳ ҷузв офарид: ҳам нуҳ ба туркон дод, яке ба олам.

Ва бидон, ки буқъаҳои[4] наку дар олам, ки масал зананд ба он ин аст: Димишқ ва Ғута ва Насибин ва Ҳирмос ва Басра ва Анҳори Ҳамадон ва Иқболи Арванд, Самарқанд ва Суғд, Кирмон ва Шиъби Баввон, Нишобур ва Убор, Мадоин ва Даҷла, Шаҳрисабз ва Шуш ва анҳори Рай ва Синд ва Сирёни Яман ва Санъо.

Ин миқдор аз хавоси олам ёд карда омад ва дар бобҳо ёд кунем иншоаллоҳу таоло.

## Фасл
## Дар офариниши Замин

Бидон, ки аҳли суннат бар онанд, ки Офаридгор Заминро аз кафи дарё офарид ва кӯҳҳо аз мавҷи об ва об мунҷамид[5] мешуд ва кӯҳ мегашт. Ва асли замин аз ҳаҷар[6] аст, он гаҳ тин[7] шуд. Баъзе гӯянд асли замин хок аст ва ҳаҷар мутаваллид шуд[8], зеро ки набот[9] бар

---

[1] Нузҳат – сайру саёҳат
[2] Сафҳ – домана
[3] Шиъб – дара
[4] Буқъа – вилоят, минтақа
[5] Мунҷамид мешуд – ях мекард
[6] Ҳаҷар – санг
[7] Тин – хок
[8] Мутаваллид –шуд – пайдо шуд
[9] Набот – растанӣ

Замин рӯяд, на бар ҳаҷар. Ва Замин мудаввар[1] аст ва муаллақ дар миёни фалак, чун зардаи хоя[2] дар миёни сапеда: ҳаво гирди Замин даромада ва фалак гирди ҳаво даромада.

**Масъала.** Агар пурсанд: «Чаро Замин, ки сақил[3] аст, қасди зер намекунад?» Гӯем, аз ҳамаи ҷавониби[4] Замин осмон аст: чунон ки ин Замин бар осмон наравад аз ин сомон[5], аз он сомони дигар Замин бар осмон наравад. Агар санге бар ҳаво андозанд, қасди Замин кунад. Ҳамчунин, агар санге зери Замин дар осмон андозанд, бо Замин ояд, ки сақил қасди сақил кунад. Ва агар сабуеро[6] тиҳӣ сар устувор кунанд ва ба қаъри дарё кашанд, чун даст боздоранд, ба боло барояд. Чаро? Зеро ҳаво дар ҷавфи[7] вай аст ва ҳаво қасди маркази хеш мекунад. Пас агар сабу шикаста шавад, қасди зер кунад. Ва ин кӯҳҳо, ки бар пушти замин аст, чун говарсе[8] бувад бар пушти кӯҳе ва ин дарёҳо, ки бар пушти замин аст, чун косае бувад бар пушти кӯҳе. Лоҷарам[9], Замин бо кӯҳҳо ва дарёҳо як кӯра аст мудаввар, фалак гирди он мегардад, вай дар миёна муаллақ монда ба ҳукми Офаридгор.

Ва баъзе гӯянд Замин кррӣ[10] нест ва мумкин набошад, ки ҷирме ба ин сақилӣ ва ба ин азимӣ кӯрӣ бошад ва Замин чандон ки дар зер меравад, ниҳоят надорад ва ҳаво чандон ки ба боло меравад, ниҳоят надорад ва ниҳояту ғояти он Офаридгор донад. Баъзе гӯянд Замин мустатил[11] аст, чун амуде[12] ва мудаввар[13] нест ва агар мудаввар будӣ, обро бар вай қарор набудӣ ва агар Замин кӯрӣ будӣ, об бар сари қуббаҳо наистодӣ.

## Фасл

Бидон, ки масоҳати замин ва ситабрии[14] он панҷ ҳазор бор ҳазор-ҳазору[15] сесаду панҷ ҳазор-ҳазору чаҳорсаду наваду ҳашт ҳазору понсаду ҳафтод фарсанг аст. Ва Замин чун харбузаест хате бар вай ниҳода ба ду қисм: ниме ҷанубӣ ва ниме шимолӣ ва аз ин нима ниме

---

[1] Мудаввар – куррашакл
[2] Хоя – тухм
[3] Сақил – вазнин
[4] Ҷавониб – ҷонибҳо
[5] Сомон – тараф
[6] Сабу – кӯза
[7] Ҷавф – дохил
[8] Говарс – нони говарс, ҷуворимакка
[9] Лоҷарам – ҳатман, албатта
[10] Куррӣ – курашакл
[11] Мустатил – дарозшакл
[12] Амуд – сутун
[13] Мудаввар – куррашакл
[14] Ситабрӣ – паҳноӣ
[15] Ҳазор–ҳазор – миллион

маъмур ва ниме пур аз обу барф. Ва ин ниме, ки маъмур аст, ду қисм бувад: ниме ҷанубӣ ва ниме шимолӣ. Ва шаҳрҳои машриқӣ муътадил бувад, зеро ки Офтоб обҳоро хуш кунад. Ва шаҳрҳои мағрибӣ бисёрақсом[1] бувад, ки обҳош афин[2] бувад. Ва шаҳрҳои ҷанубиро обҳо гарм бувад, аҳли вай заифтаркиб бошанд. Ва шимолиро обҳо хуш бувад, аҳлаш қавитан ва дарозумр бошад, ки ҳарорат дар аҷвоф[3] бувад, чун шаҳрҳои Кӯҳистон, ки сард бувад.

**Масъала.** Агар пурсанд, ки «Замини Макка ва араб бисёркӯҳ аст, чаро гарм аст?» Гӯем, зеро ки ҳабут[4] аст ва чун кӯҳ қобили сармо бувад, қобили гармо бувад. Ва бидон, ки сармо ва гармо аз қурбу[5] буъди[6] Офтоб аст: ҳар ҷо ки Офтоб наздик бувад, гармо муфрит[7] бувад дар ҷануб ва ҳар ҷо ки Офтоб дур бувад, сармо муфрит бувад дар Шимол. Ва дар ин ҳарду ҳудуд ҳайвон набошад ва заминҳои маҷҳуларо андоза нест ва кас ба он нарасад ва ҳайвон дар он бақо наёбад. Ва агар дар заминҳои маҷҳула[8] ҳайвоне бувад, ғариб бувад, чунон ки каркадан ва зот-ул-қарн[9]. Ва пӯсти ҳайвоне аз ин ҳудуд оварда буданд зард, доираҳои сиёҳ бар он мудаввар ва ҳар доираро доираи сурх гирд даровардa, хате сабз аз пешонӣ бар сар кашида ва ба қафо даромада ва то сари дунбол кашида. Ва дигар ҳайвоноти ғариб бошанд, ки зинда ба умрон[10] биафтанд. Ва одамиро дар он ноҳият роҳ нест, иммо[11] аз гармои муфрит ва иммо аз сармои муфрит, ки аз он ҳайвонот хабаре орад. Ва дар ин аҳд, мурғе оварда буданд аз ҳудуди Шимол онро «шоҳбоз» мегуфтанд, ду сурв[12] дошт монанди ду ҳилол. Ва кулоғеро[13] фиристода буданд ба подшоҳи Қуҳистон сапедминқор ва пойҳои сурх. Ин ҳама ғариб бувад.

Ин миқдор кифоят бувад аз сифати Замин ва мо баъзе аз аҷоиби кӯҳҳо гӯем.

---

[1] Бисёрақсом бувад – тақсимоташон бисёр аст
[2] Афин – бадбӯ
[3] Аҷвоф – дарунҳо
[4] Ҳабут – замини паст
[5] Қурб – наздикӣ
[6] Буъд – дурӣ
[7] Муфрит – зиёд
[8] Маҷҳула – замини беодам
[9] Зот–ул–қарн – аждаҳори шохдор
[10] Умрон – сарзаминҳои обод
[11] Иммо – ё, ё ин ки
[12] Сурв – шох
[13] Калоғ – зоғ

## Боби панҷум
## Дар аҷоиби кӯҳҳо ва сифати онҳо

Қола-л-лоҳу таоло: «Ва ҷаъала фиҳо равосия мин фавқиҳо ва борака фиҳо ва қаддара фиҳо ақвотаҳо…»[1] (*Ва дар замин кӯҳҳои устувор аз болои он офарид ва дар он баракат ниҳод ва дар он ризқҳояшро муқаррар кард…*). Бидон, ки дар олам кӯҳҳо бисёранд, чунон ки Лубнон ба Шом ва Сарот ба Тиҳома ва Руҳун ба Сарандеб ва Дамованд ба Омулу Табаристон ва Арванд ба Қуҳистон. Ва бидон, ки кӯҳҳо зиннати заминанд ва мехи заминанд. Лиқавлиҳи: «Алам наҷъал-ил-арза миҳодан. Ва-л-ҷибола автодан»[2]. Миннат ниҳод бар бандагон ва фармуд: «*Заминро оромгоҳи шумо кардам ва кӯҳҳоро меххои вай кардам, то бинагардад ва хонаҳои шумо хароб нагардад ва хазинаҳо ва об ва ҷавоҳирро ба кӯҳ супурдам*».

Офаридгор кӯҳҳоро автоди[3] замин кард, то собит бувад ва маодини[4] ҷавоҳир кард.

### Фасл

Ва бидон, ки Кӯҳи Қоф, онро «Ҷабал-ул-ахзар»[5] хонанд, аз он сӯйи Зулумот гирди Замин даромадааст ва дигар кӯҳҳо аруқҳои[6] ваянд. Ва Искандар чун аз Зулумот берун шуд, рӯшноие дид ва кӯҳе, тӯл ва арзи вай падид на, фариштаеро дид даст дар он зада, чунон ки касе, ки чизе нигаҳ дорад, то барнахезад ва сар ба саҷда ниҳода ва бонге чун раъд мекард ва мегуфт: «Эй Худои комкор, аз гоҳи офариниш то нафхи[7] сур, ҳеҷ чиз бар Ту пӯшида нест. Бар халқ раҳмат кун!» Чун Искандар ба вай расид, гуфт: «Эй бани одам, аз олам сер нашудӣ, то ин ҷо омадӣ, эй Зулқарнайн?»



Искандар пиндошт, ки вайро дашном медиҳад.

---

[1] Сураи Фуссилат, қисамате аз ояти 10
[2] Сураи Набаъ, ояти 6 ва 7
[3] Автод – меххо
[4] Маодин – конҳо
[5] Ҷабал–ул–ахзар – кӯҳи сабз
[6] Арауқ – раша
[7] Нафх – дамидан

Фаришта гуфт: «Ҳар ки аз қарни олам ба дигар қарни[1] олам расад, ҳарду каноран олам дида бувад, вайро Зулқарнайн хонанд».

Искандар гуфт: «Ин чӣ кӯҳ аст?»

Гуфт: «Кӯҳи Қоф аст ва осмон бар сари вай чун қуббаест ва ин кӯҳ умм-ул-ҷибол[2] аст ва ҳамаи кӯҳҳо бар вай пайваста аст. Маро бар вай муваккал кард, то вайро нигаҳ медорам. Ва агар на, оламро ба як ҷунбиш хароб кунад».

Ҷабал[3]-ул-**Аҳмар** кӯҳест сурх дар миёни Дарёи Мағриб, ҷойе, ки шаҳри Рӯйин карданд ва кас бар сари он кӯҳ нарафтааст.

## Ҳикоят

Ба рӯзгори Умар ибни Абдулазиз вайро васфи ин кӯҳ карда буданд. Умар Ториқро бифиристод ба Мағриб ва Ториқ ғуломи Мӯсо ибни Насир буд ва гуфт: «Чун ба ин кӯҳ расидӣ, дар паҳлуи вай гове бинӣ, саname[4] бар он нишаста. Ҳар дуро бишкан ва бигзар то ба Мадинат-ус-суфр».

Чун бирафт, малики туркон вайро дид ба Андалус. Гуфт: «Куҷо меравӣ?»

Гуфт: «Ба шаҳри Руйин».

Вайро муованат[5] кард, то он ҷо расид. Он кӯҳро дид санаме бар сари он, бар дасти вай набишта: «Лайса варои мазҳаб» (*Пас аз ман роҳе нест*).

Чун ба он Кӯҳи Сурх расид, мӯрчаеро дид бар он соҳил, ҳар яке чандон ки шутуре ва бисёр лашкари вайро бихӯрданд. Чун дармонд, бозгардид ва беш аз ин дарнаёраст.

Ҷабали **Осак** кӯҳест, ки оташ аз он дарафтад. Ба рӯз духоне[6] бувад, ба шаб оташ намояд ва пиндорӣ, ки маъдани[7] нафт аст оташ даргирифта, чандон ки берун меояд, месӯзад.

Ҷабали **Уҳуд** ба Мадина аст. Ҳамза ибни Абдулмуталлиб он ҷо шаҳид шуд. Қол-ан-набию (с): «Уҳуд ъала боб-ил-ҷаннати» (*Паёмбар (с) гуфт:*«*Уҳуд бар дари ҷаннат аст*»). Ва Кӯҳи Разво ва Ашъар ва Араҷ миёни Макка ва Мадина аст.

---

[1] Қарн – шох
[2] Умм–ул–ҷибол – модари кӯҳҳо
[3] Ҷабал – кӯҳ
[4] Санам – бут
[5] Муованат – кумак
[6] Духон – дуд
[7] Маъдан – кон

Ҷабали **Арванд** азимтар кӯҳест ба Қуҳистон ва муборак. Дувоздаҳ фарсанг сафҳи[1] вай аст. Чандин ҳазор чашмаи об аз он меравад. Бар ин кӯҳ ба як вақт се фасл бувад: бар қуллаи вай ҳамеша барф бувад ва зимистон бувад ва бар сафҳи вай ҳамеша рабиъ[2] бувад ва дар зери вай тобистон бувад. Ҳазор шиъб[3] дорад, бар ҳар шиъбе аз дарахтҳо ва чашмаҳои оби зулол дар адад наёяд.

## Ҳикоят

Ман аз шахсе аз Искандария шунидам, ки муддати як моҳ дар ин шиъбҳо мерафт. Гуфт: «Дар Шом ва Рум то ба Шоши Ақсо гардидаам ва заминеро дидаам, ки чиҳил фарсанг боло дарахт буд ва дар зер заъфарон буд, мисли Арванд надидам».

Гуфтам: «Суғди Самарқанд ва шиъби Баввон дидӣ?»

Гуфт: «Дидам. Аммо агар кирмҳои муъзиёт[4] ва ҳашароти он ҷо ёд кунам, туро малол гирад».

Ҷабали **Ашкрон** кӯҳест ба ноҳияти Исфаҳон. Морон бошанд бар он кӯҳ. Афъиро аз он ҷо оранд аз баҳри тирёқ. Бар ин кӯҳ чоҳест, дар он афъӣ бувад. Шахсе ба зимистон ба он ҷо расид. Аз бими сармо, ҳарду пой дар он чоҳ кашид, ки бухоре аз он бармеомад. Ҳарду пойи вай аз он сиёҳ шуд.

Ҷабали **Атворон** кӯҳест ба Мағриб. Бузина[5] дорад ҳар яке чандон, ки шутуре. Бар он ҷо гирдобест ва дарахтҳои кофур.

Ҷабали **Авол** кӯҳест аз миёни Дарёи Ҳинд баромада. Аҳли вай сиёҳанд. Чун морро бинанд, биханданд. Ва сабаби хандаи эшон кас надонад. Ва он ҷо раванд аз баҳри қаранфул[6] ва басбоса[7].

Ҷабали **Борчох** кӯҳе баланд аст ба Самарқанд. Гирди вай ҳазор чашмаи об ба сӯйи Мағриб резад. Дар он сайдҳо бувад, хосса тазарв.

Ҷабали **Барбар** кӯҳест бар сари вай маноре, бар сари вай сӯлох е[8], ҳамеша аз он оташ дарафтад чун амуде[9]. Ва ба Тараблус яке мисли ин аст.

---

[1] Сафҳ – домана
[2] Рабиъ – баҳор
[3] Шиъб – дара
[4] Муъзиёт – озордиҳанда
[5] Бузина – маймун
[6] Қаранфул – гули мехак
[7] Басбоса – гули ҷавзи бӯё
[8] Сӯлох – сӯрох
[9] Амуд – сутун

Ҷабали **Бартоил** кӯҳе азим аст дар Баҳри Ҳинд. Ҳамеша бар он кӯҳ овози даф[1] ва синҷ[2] шунаванд шабу рӯз ва ҳеҷ зананда дидор нест. Ва дар ин дарё се кӯҳ аст: бар яке ҳамеша барқ ояд ва бар яке боди саъб[3] ояд ва бар яке борон. Ва кас он ҷо зиндагонӣ натавонад кард.

**Басор** кӯҳест бар билоди Ҳинд, бар он аждаҳо бувад чандон ки филе. Ҳар ки вайро бинад, бимирад, ба муҷарради назар.

Ҷабали **Беҳистун** кӯҳест мумтанеъ[4], аз як сӯ тарошида. Ба ин ҳудуд азимтар аз ин кӯҳ нест магар Арванд ва Сабалон. Ва чашмае аз зери вай бадар меояд ва бар он сурати Шабдиз[5] кардаанд. Аммо як ҷониб битарошида, ки Фарҳод мехост, ки аз он ҷо роҳ ба он ҷониби дигар канад ба ҳукми Хусрав. Ва он қиссаест ва он шигифт аст.

Дар **Тиббет** кӯҳест аз об баромада. Агар оташе баркунанд, об барояд ва бикушад. Подшоҳи Тиббет ба ин ҳудуд омад ва ҳезумҳои бисёр бисӯзонид ва нафт ва гугирд, обе баромад ва онро биншонд. Подшоҳро аҷаб омад ва гуфт: «Баъд аз ин, ҳар чи аз аҷоиб бозгӯянд қабул кунам, ки яке бар ҳазор далеле кунад».

**Танума** кӯҳест дар Ҳинд, бар он обе хуш. Ҳиндувон гӯянд, ҳар ки аз ин об хӯрад, дарозумр гардад. Аммо ҷонваронанд ҳар яке чандон ки саге, сурх, гирди ин об гарданд ва одамиро хӯранд.

Ҷабали **Ҷорӣ** кӯҳест дар Баҳри Зангбор, арзи ин кӯҳ чаҳор фарсанг, бар он дарахтҳо руста. Ба вақти баҳор равон шавад ва чаҳор фарсанг бувад ва ба наздикии ҷазирае ояд, ки дар он одамӣ бошад ва мурғони бисёр. Чун ба ҳам расанд, меваҳо ва ҳезум аз ин кӯҳ ҷамъ кунанд ва сайдҳо бигиранд ва ба ҷазира баранд. Чун рӯзи тирамоҳ расад, кӯҳ бозгардад ва ба ҷойи худ ояд.

## Ҳикоят

Гӯянд марде ҳезум мебаст. Вақти руҷӯи[6] ин кӯҳ. Чун бипардохт[7], кӯҳ бирафта буд ва мард он ҷо бимонд ва ҳалок шуд.

Ин ҳикоят бас нодир аст ва гӯянд, ки ин кӯҳ нест, валекин саратонест, ки меравад. Ва Офаридгор қодир аст, ки ҳарчи ҳоҳад бикунад.

---

[1] Даф – доира
[2] Синҷ – камонак, сарнайза
[3] Саъб – сахт
[4] Мумтанеъ – саркаш, душворгузар
[5] Шабдиз – номи аспи Хусрави Парвиз
[6] Руҷӯъ – баргаштан
[7] Бипардохт – машғул шуд

Ҷабали **Ҷалил** кӯҳест ба ҳадди Ҳимс. Ва Нӯҳ бар он хона сохта буд. Оби тӯфон онро бирон[1] кард. Ва оби тӯфон аввал аз ин кӯҳ баромад.

**Ҷудӣ** кӯҳест кӯчак. Киштии Нӯҳ бар он фурӯ омад.

Ва малаке мунодо зад[2], ки «Киштӣ бар кӯҳе фурӯ ояд, тӯфон бигардад ва сабаби амон бошад».

Кӯҳҳои баланд ҳар яке мегуфт, ки «Бар ман нузул кунад».

Ҷудӣ гуфт: «Ман кӣ бошам аз миёни кӯҳҳо, ки сафина[3] бар ман ояд?»

Офаридгор фармон дод, то бар Ҷудӣ омад.

Кӯҳест дар Дарёи **Чин**, аз об баромада, кас бар он натавонад рафт. Яке чора сохт, то худро бар он афканад ба ҷаҳде тамом. Он ҷо қасре дид азим ва бӯстонҳо ва қуббае[4] олӣ. Дар он қубба рафт. Ду кӯҳ дид азим. Ҷаҳд кард, ки болотари кӯҳ равад. Натавонист рафтан. Онро ҷабали «Абвоби Чин» хонанд.

**Ҳорис** ва Ҳувайрис ду кӯҳанд бар Армения, баланд. Бар он гӯрҳои мулукони Аҷам. Қубоди Акбар Балиносро гуфт, то тилисме созад, ки бар он кас наравад. Чунон кард, ки кас бар он ҷо натавонад рафт.

Ҷабали **Ҳадид** кӯҳест дар билоди Ҳинд. Аз он оҳан гудозанд, оҳане сурх монанди оташ ва ба душхорӣ[5] ба даст ояд. Агар бар касе зананд, хун берун наёяд, пиндорӣ, ки доғ кунад. Ва сангҳоро ба теғ аз замин бардорад.

**Дубованд** кӯҳест шоҳиқ[6], ба ҳудуди Рай. Барф аз сари вай холӣ набувад. Ва бар он кӯҳ ҳеҷ наравад ва ҳайвон бар он қарор нагирад, ба ҳукми он ки на об бувад бар он на гиёҳ. Аз сад фарсанг сари вай бинанд. Аз зери вай обе нохуш равон мешавад ва ҳамеша он ҷо бод ояд.

**Ҳикоят**

Гӯянд, Заҳҳок малике золим буд, пайваста гӯшти одамӣ ба хӯрдани морон медод, ки аз души вай баромада буд. Офаридгор Афредунро бар вай мусаллат[7] кард. Вайро бигирифт ва ба силсила[8]

---

[1] Бирон– вайрон
[2] Мунодо зад– нидо кард
[3] Сафина– киштӣ
[4] Қубба– гунбад
[5] Душхорӣ– душворӣ
[6] Шоҳиқ– баланд
[7] Мусаллат кард – пирӯз кард
[8] Силсила – занҷир

дар кӯҳе баст ба дари Исфаҳон. Заҳҳок ин кӯҳ ба сеҳр бикашид ва бибурд. Афредун аз паси вай биёмад, вайро ба кӯҳи Дамованд бигрифт ва дар чоҳе он ҷо маҳбус кард ва он чоҳро ба Армоил супурд ва бифармуд, то ҳар рӯз димоғи ду одамӣ вайро медоданд.

Рӯзгоре баромад. Армоил пушаймон шуд. Ҳар рӯз, димоғи ду гӯсфанд вайро медод ва асиронро озод кард. Ва шахсеро талаб кард, ки таом дар меъдаи Заҳҳок бидошт ба тилисм.

Чун сӣ сол баромад, халқе аз асирон озод гаштанд. Афредун биписандид. Армоилро хилъат ва тоҷ дод ва он ноҳия ба иқтоъ[1] ба вай дод ва вайро лақаб дод «Масмағон» Ва ҳанӯз аз оли Масмағон қавме ҳастанд.

Ва он рӯз, ки Заҳҳокро масҷун[2] кард, нимаи моҳи Меҳр буд, онро «Меҳргон» хонанд. Ин қисса бас нодир аст ва дар китобҳо бисёр мастур[3] дидам.

**Зуҳун** кӯҳест маъруф ба Ҳиндустон, сар дар ҳаво бурда. Дар олам аз он баландтар кӯҳ нест. Дар бару баҳр вайро бинанд. Бар он кӯҳ асари қадами Одам падид аст, ҳар қадаме ҳаштод араш.

Ҳама шаб ва рӯз, бар он ҷо барқ ҷаҳад, бесаҳоб[4] ва бе раъд. Ва он барқ дирафшидани[5] ёқут аст бар он. Ва ҳаргиз мумкин набувад, ки касе бар он кӯҳ тавонад рафтан. Ҳар рӯз бороне биборад ва қадамгоҳи одам аз ғубор бишӯяд ва аз он селҳо ояд ва пораҳои ёқут ва дар баҳр резад ва ғаввос фурӯ равад ва пораҳоро бибарорад.

Ҷабали **Сабалон** кӯҳест азим ба Ардабил. Ҳамеша бар он барф бувад ва хароб аст ва ободонпазир нест. Ва баъзе гӯянд, ки дар он ҳеҷ манфиате нест.

Ҷабали **Салмо** ва Аҷаъ ду кӯҳанд дар араб. Зане буд номи вай Салмо ва марде номи вай Аҷаъ, якдигарро дӯст доштанд ва дар хонаи зане чамъ омадандӣ, номи вай Авҷо. Ҳоли эшон зоҳир шуд. Ба ин ҳарду кӯҳ гурехтанд. Мардум аз паси эшон биёмаданд, ҳар якеро бар кӯҳе бикуштанд. Якеро «Салмо» ном карданд, якеро «Аҷаъ», якеро «Авҷо».

Ҷабали **Санҷ** кӯҳест ба Яман, дар он садъе[6]. Ҳар гаҳ мард ба он даршавад ва бадар ояд, ҳалолзода бувад ва агар ҳаромзода бувад, натавонад даррафтан ва шикоф бар вай танг гардад.

---

[1] Иқтоъ – бахшиши як сарзамин ба касе
[2] Масҷун- зиндонӣ
[3] Мастур – навишта
[4] Саҳоб – абр
[5] Дирафшидан – дурахшидан
[6] Садъ – шикоф

Ҷабали **Синҷор** кӯҳест муборак ба ҳадди Мавсил. Ва гӯянд, ки киштии Нӯҳ ба ин кӯҳ дарафтод, Нӯҳ бидонист, ки об кам шудааст, шод шуд ва ба ин кӯҳ дуо кард. Ба баракати дуои Нӯҳ пайваста пурнеъмат аст.

**Син Самира** кӯҳест дар Қуҳистон, бар он суратҳои бадеъ карда ва нақшҳои зебо ва фармояндаи он Кисро Апарвез буд.

**Шаърон** ва Қандил ду кӯҳанд, онро «Тахти Шерӯя» хонанд, ба Мавсил аст ва ободон. Ва бар ин кӯҳ чашмаҳост ва фавокиҳ[1] ва туюр[2].

**Сайра** кӯҳест ба Санъои Адан. Чун моҳи Рамазон бинанд, бар сари Сайра оташ кунанд, он гаҳ бар кӯҳи Михлоф, он гаҳ бар кӯҳи Зимакориб, он гаҳ бар кӯҳи Қуроб ва ба як тарфат-ул-айн[3] сад фарсанг хабар барад ба масофати даҳрӯза роҳ.

Ҷабали **Тамо** кӯҳест азим ба Ҳазрамавт. Бар зирваи[4] ин кӯҳ шамшере, кас онро аз ҷой барнатавонад гирифт. Бар он китобае набишта, кас онро надонад хонд. Ва ҳар ки қасд кунад, ки он теғ бардорад, аз ҳар ҷонибе сангҳо андозанд ба вай. Чун бигзорад, санге наёяд. Тилисм бувад ё маъдани дев бувад ва бас нодир менамояд.

**Тури Сайно** дар ҳудуди Миср аст, дар саҳрои Теҳ, миёни Қулзум. Аз ин кӯҳ обгинаи[5] фиръавнӣ оранд. Кӯҳест муаззам, муборак, маъмур[6]. Офаридгор Мӯсоро «Таврот» дод бар он кӯҳ ва он кӯҳро аз ҷой бигирифт ва бар бани Исроил бидошт, то имон оваранд. Гӯянд аввал кӯҳе, ки Худоро суҷуд кард, Тур буд. Ва ин кӯҳро шаш ҳазору шаш поя аст ва бар сари қуллаи кӯҳ канисаест[7] «Канисаи Мӯсо» гӯянд, бо сутунҳои рухом карда, дарҳои руйин ва оҳанин даровехта, сақфи вай аз сунбур[8] карда, болои он расос[9] даркашида. Ҳеҷ кас натавонад, ки бар он ҷо хоб кунад, ки вайро берун андозанд. Гирд бар гирди кӯҳ шаш ҳазор дайр аст, аз Миср хироҷи он ҷо баранд.

---

[1] Фавокиҳ – меваҳо
[2] Туюр – парандаҳо
[3] Як турфат–ул–ъайн– як чашмак задан
[4] Зирва – қулла
[5] Обгина – шиша
[6] Маъмур – обод
[7] Каниса – калисо
[8] Сунбур – чӯби хурмо
[9] Расос – сурб

Имрӯз ин ҷо миқдори сад роҳиб бошад ва маъмур доранд ва ҷойе шариф аст ва аз ҷавониб[1] оянд ва бар он ҷо дуо ва тазарруъ кунанд.

Ҷабали **Тайруной** кӯҳест дар дарёи Ҳинд. Гирд бар гирди вай се ҳазор қантара[2], ки аз ҷавониби он кӯҳ обҳо бар он дар мешавад. Ва ба қурби ин кӯҳ се ҳазору тирасту[3] ҳафтод кӯҳ аст, ки аз он ёқути сурх ва кабуд оранд. Ва агар дар Ҳиндустон шигифт ҳамин аст, ки се ҳазор наҳр аз як кӯҳ равон шавад, тамом аст.

Ҷабали **Туюр** кӯҳест ба Румия. Бар он гунбаде, дар он сӯлох е[4] кӯчак. Эшонро иде аст. Он рӯз ҳазорон ҳазор мурғ он ҷо оянд ва сарҳо дар он сӯлох  мебаранд ва берун меоранд. Пас яке сар дар кунад ва болҳоро ба ҳам мезанад ва бонге бикунад, дигар мурғон бигрезанд. Он рӯзро «шаъонин» хонанд. Ва дар китобе дигарон ҳикоят хондам, ин мурғро «буқин» хонанд ва кӯҳро кӯҳи «Буқин» хонанд.

**Ақиқ** ва **Қиёс** ду кӯҳ аст ба Яман, аз он ақиқ оранд. Порае ёбанд ҳар яке бар болои бист ман. Бишкананд ва дар Офтоб ниҳанд ва танӯрҳои тобида ба саргини шутур ва дар чизе кунанд, ки оташ ба вай нарасад. Чун тофта шуд, нигинҳо созанд.

Ҷабали **Фаҳм** кӯҳест сиёҳ, сангҳо аз вай бикананд ва сӯзонанд монанди ҳезум. Се харвор ба дираме фурӯшанд. Чун сӯхта шуд, ба хокистари вай ҷомаҳо шӯянд, сапед гардад. Ва дар сиҳати ин ҳикоят назар аст.

Ҷабали **Фансурӣ** кӯҳест**,** ки аз он кофур оранд, дар дарёи Ҳинд. Бар он ҷонварест кас он ҷо наёрад рафт, аз бонги вай ҷонварон бимиранд. Ба он ҳудуд моҳиҳое бошад, ҳар гаҳ вайро бигиранд ва аз об берун оранд, санге гардад дарҳол. Ва пиромуни он кӯҳ қавмеанд биниҳоро сӯлох  ва ҳалқаҳои оҳанин дар он кунанд. Бар ин кӯҳ сандал бувад ва ҷавзи бӯё.

Ҷабали **Қоф**ро сифат карда омад. Гирди олам даромадаст.

Ҷабали **Қабқ** кӯҳест дароз ба Армения. Дарозии вай понсад фарсанг. Пайваста аст ба билоди Рум то ба Хазар ва Аллон. Бар он қавмҳои мухталиф. Онро ҷабали «Арҷ» хонанд.

---

[1] Ҷавониб – гӯшаву канор
[2] Қантара – бинои баланд, пӯл
[3] Тираст – сесад
[4] Сӯлох  – сурох

Кӯҳи **Қилол** миёни дарёи Рум аст. Хароб буд, ободон карданд ва дар ваҷҳи масолиҳи афранҷ[1] ниҳоданд. Ва агар на ин кӯҳи Қилол будӣ, мардуми ислом ба ранҷ омадандӣ аз дасти афранҷ.

**Кабудон** кӯҳест ба Армения, аз миёни дарё баромада. Бар он намаке бошад баррок ва ҷилодиҳанда, чун тутиё ва чашмаҳост талх: агар ба ҷива[2] афкананд, санг гардонад. Ва санге бувад он ҷо сапед. Бо сурб бигудозанд, қалъагӣ гардад ба ҳадди нуқра сапед.

Ҷабали **Кусайр** кӯҳест ба Ҳазрамавт, аз он дору ва кундур оранд. Миёни вай ва миёни дарёи Уммон тираст[3] фарсанг аст.

Ҷабали **Луком** кӯҳест ба Шом ва бикашад то ба Рум, дувист[4] фарсанг, то Айн-ул-мадина, он гаҳ ба Кӯҳи Баҳро ва Тануҷ ва биравад, то ба Ҳимс. Он гаҳ, Кӯҳи Лубнон бувад ва бикашад то ба Дарёи Қулзум. Ва Зуҳҳод бар ин кӯҳ бошанд. Ва буқъаест[5] муборак.

Ҷабали **Моридин** кӯҳест ба Насибин, ду фарсанг болои[6] вай. Бар он ҷавҳари зуҷоз[7] бувад ва морони азими қаттол[8].

Ҷабали **Муқаттам** кӯҳест шариф ба Миср, дар ҳам пайваста. Кӯҳҳои бисёр гирди он.

**Ҳикоят**

Шахсе ба Миср мерафт. Каъб-ул-аҳбор гуфт: «Аз хоки Муқаттам қадре ба ман фирист!» Вай анбоне[9] хок ба вай фиристод. Чун аз дунё реҳлат хостӣ кардан, васият кард, ки он хокро дар гӯри вай резанд, аз баҳри табаррук.

Ва малики Муқавқис аз Амр ибни Ос (р) дархост кард, ки «Кӯҳи Муқаттам ба ҳафтод ҳазор динори сурх ба ман фурӯш!»

Амр ибни Ос (р) нома набишт ба Умар ибни Хаттоб (р).

Умар (р) ҷавоб дод, ки «Кӯҳе, ки бар он на об аст на киштзор, чаро ба ин баҳои санге[10] мехарад?»

Гуфт: «Дар китобҳост, ки бар он марғзори биҳишт аст».

---

[1] Афранҷ – фарангиҳо, аврупоиҳо
[2] Ҷева – жева, симоб
[3] Тираст – сесад
[4] Дувист – дусад
[5] Буқъа – минтақа, вилоят
[6] Боло – баландӣ
[7] Зуҷоҷ – шиша
[8] Қаттол – қотил, ҳалокатбор
[9] Анбон – киса, халта
[10] Баҳои санг – нархи гарон

Умар ибни Хаттоб гуфт: «Чун ҳол чунин аст, ба мусалмонон авлотар». Ва бифармуд гӯристони мусалмонон кунанд. Пас онро гӯристон карданд.

Аввал касе, ки он ҷо дафн карданд Омир Муофирӣ. Пас Амр ибни Ос. Ва гӯр ва машҳади Имоми Аъзам Муҳаммад ибни Идрис Шофеӣ он ҷост, бар он насаби вай набишта то Одам.

Ва ин кӯҳ бар шимоли Нил аст. Ва ҷиболи[1] Воҳот ҳам он ҷост. Акнун хароб аст. Бар он гӯсфанди ваҳшӣ бувад.

Ҷабали **Нор** кӯҳест ба ҷазираи Зобиҷ. Кас бар сари вай нарафт ва кас пиромуни вай наёрад рафт ба рӯз аз духоне[2], ки аз он бармехезад гарм ва ба шаб аз оташе, ки медарафшад[3] ва одамиро ба худ кашад. Ва аз зери ин кӯҳ ду наҳр[4] равон шавад: яке гарм ва яке сард, ҳарду хуш.

Ҷабали **Нумур** ба билоди[5] Андалус. Кӯҳест бар он сурати паланг. Ва ҳар санге, ки бишкананд, бар он сурати паланг бувад, он санг дорӯи захми палангро шояд.

Ҷабали **Навшодир** ба Самарқанд аст. Духоне аз он бармехезад ва бар ҳам менишинад, нушодур[6] мегардад. Ҳар ки дар ин маъдан[7] равад, бисӯзад, магар намади тар дарпӯшад. Ва ин бухор аз ҷойе ба ҷойе равад, чун пинҳон шуд, ҷойи дигар бикананд, духон зоҳир гардад. Ва чун духон дар паноҳ бувад, сӯзад, чун макшуф[8] бувад, насӯзад. Валекин нушодур он гаҳ шавад, ки дар паноҳ бувад, то муҳтақин шавад[9]. Ва он се кӯҳ аст, «Бим» гӯянд: Бими аввал ва Бими миёна ва Бими сеюм.

Ҷабали **Нисло**, ба Ҳинд ва Ҳарканд. Аз миёни дарёи Ҳинд баромада аст ва бар он чашмае, обро пароканда мекунад дар ҳаво. Ба шаб, ҳама қатраҳо санги сиёҳ гардад ва агар ба рӯз пароканда кунад, сангҳо сапед гардад.

---

[1] Ҷибол – кӯҳҳо
[2] Духон – дуд
[3] Медирафшад – медурахшад, шуъла мезанад
[4] Наҳр – дарё
[5] Билод – кишвар
[6] Нушодур – навшодир (маводи химиявӣ)
[7] Маъдан – кон
[8] Макшуф – кушода
[9] Муҳтақин шавад – ҷамъ шавад

Ҷабали **Ворӯй** ҳазору ҳафсад кӯҳ аст, маъдани фил аст, бар он филон гарданд, вилояте фарох аст. Малики он ҷо занон бошанд. Ҳар гаҳ зане бимирад, якеро ба ҷойи вай биншонанд.

Мӯсо ибни Мубораки Сирофӣ гӯяд ман дар мамлакати ин зан бирафтам ва хостам, ки мулки ӯ бинам. Маро бурданд ба айвоне азим, дар он тахте ниҳода, бар он зане нишаста, гесуҳо фурӯ гузошта, тавқҳои заррин дар гардан карда, тоҷе заррин ба сар. Чаҳорсад каниз болои ӯ истода, ҳазор фил дар марбати[1] ӯ баста.

Ҷабали **Вақвоқ** маъдани зар аст ва ҷойи арвоҳ ва дар он ҳудуд чандон зар бувад, ки тавқи сагон заррин кунанд. Ва бар сари ин кӯҳ бузина бувад бешумор ва дар хонаҳо доранд ва кор кунанд ва ҳезум кашанд ва хонаҳоро рӯбанд.

Ҷабали **Яроот** се кӯҳ аст ба замини Хуттал, бар ҳар кӯҳе манорае карда. Дар ҳар соле се шаб бар он манораҳо чароғ афрӯзанд ва кас бар он ҷо натавонад рафт. Чун рӯз бувад, бар сари ҳар манорае мурғе бошад, ки онро «яроа»[2] хонанд. То соли оянда надонанд, ки ҳоли эшон чист. онро «аквон» хонанд.

Ҷабали **Ялмаъ** сангест чун оташафрӯз дорад ва чун наздик раванд, ҳеҷ набинанд.

Ин қадар кифоят бувад аз сифати кӯҳҳо. Он чи дар кутуби муътабара ёфтем, нақл кардем. Ва аз осори қудрати Офаридгор бадеъ нест. Ва мо фасле ёд кунем дар хавоси[3] аҳҷор[4].

---

[1] Марбат – оғил
[2] Яроа – шабтоб
[3] Хавос – хосиятҳо
[4] Аҳҷор – сангҳо

## Боби шашум
## Дар аҷоиби сангҳо ва ҷавоҳирот

Қол-ал-лоҳу таоло: (*Худованди олиматраба гуфт:*) «… Ва инна мин-ал-ҳиҷорати ламмо ятафаҷҷару минҳо-л-анҳор ва инна минҳо ламмо яташаққақу фаяхруҷу минҳ-ул-моъ …»[1]. Мегӯяд, ки «*Сангҳо офаридем, ки аз он ҷӯйҳои об равон мешавад ва баъзе шикофта шавад, аз он об берун ояд*». Яъне, дили кофир сахттар аз санг аст, ки ибрат намегирад. Ва мо аҷноси[2] аҳҷор ёд кунем.

Бидон, ки Офаридгор бухоротро дар замин мухталиф офарид: яке моӣ[3] ва яке духонӣ[4]. Ва дар ҳам омехта мешавад, ҷавҳарҳо мегардад мулавван[5]. Баъзе уюнҳо[6], баъзе ҷавҳарҳо, баъзе баста шавад, чун каҳрубо[7] ва лоҷвард ва ақиқ ва баъзе равон бувад, чун нафт ва қир ва ҷива[8] ва мумиёӣ. Ва сирри вай ҷуз Офаридгор кас надонад. Чунон ки дандони шер, ки устухони филро бишканад, ки аз дандони вай сахттар бувад ва чанги шер, ки пӯстҳои қавӣ бидарад. Ва он хосиятест, ки Худой донад. Ба ҳукми он ки пӯсти гов ба корди оҳанин душхор[9] тавонанд бурид, шер ба чанг онро бишкофад. Ва чунон ки таркиби мағнотис[10] ва боғиз-ул-хал[11] ва ғайраҳо. Иллати он ҷуз Офаридгор кас надонад.

Аҳҷор бисёр аст. Балинос гӯяд дар ҳусулаи[12] мурғи хонагӣ санги зард бошад кӯчак. Агар ба ангӯштарии заррин ниҳанд, ҳар ки дар ангӯшт кунад, пеши халоиқ маҳбуб бувад. Ва дар ошёни каргас, санге бувад чанди ҷавзе[13]. Ба ҳар зане, ки бибанданд, бор биниҳад. Ва ин санг азиз бошад ва дар хазоини мулук бувад. Гӯянд хояи[14] уқоб бузург бувад ва зодан ба мода сахт бувад, менолад, то нараш биравад ва ин сангро биёрад, пеши вай биниҳад, валодат бар вай саҳл бувад. Ва ин аҷаб нест. Агар каҳрабо ҷазби коҳ кунад ва мағнотис ҷазби оҳан, агар санге ҷазби бачаи мурғе кунад, аҷаб набувад. Ва санге бувад дар ҳудуди Машриқ. Чун дар сирка афкананд, шинов барад[15]

---

[1] Сураи Бақара, қисамате аз ояти 74
[2] Аҷнос – навъҳо
[3] Моӣ – обӣ
[4] Духонӣ – дудӣ
[5] Мулавван – ранга
[6] Уюнҳо – чашмаҳо
[7] Каҳрубо – каҳрабо (навъе аз марворид)
[8] Ҷева – жева, симоб
[9] Душхор – ба душворӣ
[10] Мағнотис – оҳанрабо
[11] Боғиз–ул–хал – сиркогурез (санг)
[12] Ҳусула – сангдон
[13] Ҷавз – чормағз
[14] Хоя – тухм
[15] Шинов барад – шино кунад

чун моҳӣ. Бар миқдори устухони[1] хурмо бувад. Ва бар соҳили Дарёи Сироф, садафе бувад мудаввар. Агар дар сирка афкананд, мутаҳаррик шавад[2] ва дар миёни сирка мегардад. Ва инро ман аён дидам.

Ҳаҷари **исҳол** сангест ба Табаристон. Бисоянд ва бозхӯранд, исҳол кунад.

**Алмос** сангест ҳама сангҳоро бишканад ва ба ҳеҷ санг шикаста нашавад магар ба сурб. То бидонӣ, ки ҳеҷ қавӣ нест, ки на ба вай заифе муставлӣ[3] аст.

Маъдани алмос Зулмот аст. Табъи вай сард вай хушк аст, ба дараҷаи чаҳорум. Ва агар дар даҳон гиранд, дандонҳоро бирезонад, ба хосияте, ки дар он аст. Ба сабаби он ки ҷойи вай ҷойи аждарҳост. Ва гӯянд алмос дар чоҳе бувад ва море бар сари он ва ҳар ҷонвар, ки дида бар он мор задӣ, бимурдӣ. Искандар бифармуд, то оинае бикарданд ва ба наздикии он чоҳ бинҳоданд. Он мор дар он оина нигарист, бар сари амуде насб карда. Чу рӯйи худро дар он оина бидид, мор бимурд. Искандар алмосро аз он чоҳ баровард. Ин миқдор, ки дар олам аст, аз бақои вай бувад.

Гӯянд алмосро дар бутта бо хуни буз бигудозанд, гудохта шавад. Ва пораҳои алмос ҳама мусаддас[4] бувад. Баъзе гӯянд ба Ҳиндустон кӯҳест, ки бар он натавон рафт, «Лимударра» хонанд, гӯшт дар манҷаниқ ниҳанд ва ба он андозанд, каргас бардорад, пораҳои алмос дар он дӯсида[5], бинишинад ва онро бихӯрад, пас пораҳои алмос он ҷо бимонад.

Санге аст онро **боғиз-ул-хал** гӯянд. Агар дар сирка афкананд, аз он биҷаҳад. Ва иллати ин Офаридгор донад.

Ҳаҷари **бадахш**[6] ҷавҳарест нафис. Маъдани вай кӯҳҳои Машриқ. Бар он чоҳҳо меканад ва пораҳо мeёбанд бузургу кӯчак. Ва марди подшоҳ бар вай муваккал[7] ва ба замон[8] дорад.

**Буссад** аз чанд навъ бувад: сурх ва сиёҳ ва сапед. Ба табъ сард аст ва қобиз. Бисоянд ва ба ҷароҳатҳо кунанд, хун бозбандад. Ва дар чашм кашанд, тақвият диҳад. Ва агар дар шароб кунанд, дилро

---

[1] Устухон – дона
[2] Мутаҳаррик шавад – ҳаракат кунад
[3] Муставлӣ – ғолиб
[4] Мусаддас – шашкунҷа
[5] Дусида- часпида
[6] Бадахш – лаъл
[7] Муваккал – масъул
[8] Замон – уҳда

қувват диҳад ва равшан кунад. Дар қаъри дарё рӯяд: чун дарахти сапед бувад, ба дом онро бикашанд ва баркашанд. Чун бод ва ҳаво ба вай расад, сурх гардад ва мутаҳаҷҷар шавад[1]. Ва баробар ба зар фурӯшанд. Искандар гӯяд ҳар ки буссадро бо худ дорад, никрисро[2] бибарад ва саръро сокин кунад.



Ҳаҷари **булур** дар биёбони араб бувад, монанди об. Пораҳо ёбанд, бар он ғашое[3], аз вай дур кунанд, шуои вай зоҳир гардад. Ва бошад, ки порае аз он сад ман бувад. Ва дар замини Ҳинд бошад, аммо арабӣ некутар бувад. Балинос гӯяд, ҳар ки булур биситонад рӯзи панҷшанбе ва чунон ки Қамар ба Муштарӣ нигарад ва нигине бикунад ва бар он нақш кунад ва сурати марде бар каргасе нишаста, чӯбе дар даст гирифта, дар зер каргас ин панҷ ҳарф карда, «бо» ва «син» ва «айн» ва «алиф» ва «лом» ва ин нигин бар ангӯштарии биринҷ ниҳад ва қадре кофур дар зери ин нигин ниҳад ва дар ангӯшт дорад, пеши халоиқ маҳбуб бувад.

Ва бояд ки ҷомаи сиёҳ напӯшад ва ҷавзу[4] балут нахӯрад ва худро покиза дорад.

Ин хотамро[5] ин ҷо ёд кардем, ки тибоъ[6] мухталиф аст ва ҳар касеро муроде бувад. То агар талабад, ин китоб аз мисли ин холӣ набувад.

Ҳаҷари **бечода**[7] навъест аз ҷавоҳир. Ранге сурх дорад. Қимате камтар аз бадахш дорад. Табъи вай гарм ва хушк ва маъдани вай кӯҳҳои Машриқ.

Ҳаҷари **позаҳр** аҷнос[8] бувад. Аз ҷумла якеро дар гирди мор ёбанд. Ва агар морро пора-пора кунанд намирад, то он муҳрро аз паси гардани вай бигшоянд[9]. Ва онро қимате бувад. Шарбати вай заҳрро аз арук[10] бигшояд ва подшоҳон бар сари хон ниҳанд. Агар дар таом

---

[1] Мутаҳаҷҷар шавад – ба санг табдил ёбад
[2] Никрис – буғумдард
[3] Ғашо – пӯшиш
[4] Ҷавз – чормағз
[5] Хотам – ангуштарӣ
[6] Тибоъ – табъҳо, мизоҷҳо
[7] Бечода – каҳрабо (навъе аз марворид)
[8] Аҷнос – навъҳо
[9] Бигшоянд – бикушоянд
[10] Арук – раг

самме[1] бувад, аз он санг арақ бароявад. Ва онро «хутв»[2] хонанд. Баъзе гӯянд «хутв» сурви[3] аждарҳост, ки аз он дастаи корд кунанд ва ин маънӣ дурусттар аст. Ва дар гардани хар ғуддае бошад, онро бардоранд, мутаҳаҷҷар шавад[4], бисоянд ва бар куштаи завот-ус-сумум[5] кунанд, заҳрро аз масом[6] берун орад. Ва позаҳр бисёргунаанд, монанди даҳнаҷ[7], ки аз Хуросон оранд.

Ҳаҷари **туғузғуз** ба Туркистон бувад ва ба ин санг истимтор[8] кунанд. Ин сангро одамӣ нашиносад, магар вуҳуш[9].

Абулаббос Исо ибни Муҳаммад Марвазӣ гӯяд, ки сифати ин санг шунида будам ба Мовароуннаҳр, туркон доранд ва ба он борон биборанд. Мункир будам. То бипурсидам аз малики туркон Болқиқ ибни Ҳабуба. Гуфт: «Бале, кӯҳест бузург. Офтоб аз паси вай барояд. Ва дар он вилоят, гармо сахт бувад ва мардум дар сардобҳо бошанд ва он ҷо вуҳуш ва сибоъ[10] аз ташнагӣ ва гармо ранҷур бошанд. Офаридгор илҳом додааст он ваҳшро, ки сангеро шиносад ба биёбон ва дам[11] бардорад ва сар бар осмон дорад ва зивзае[12] бизанад, ҳоле борон биёяд».

Ва Болқиқ гуфт ҷадди[13] ман қасд кард, ки онро бинад, ба рӯзгори дароз рафт, то он ваҳшро бидид. Ва аз паси вай бидавонид, то вайро монда кард ва он сангро аз вай биситад. Ва акнун дар дасти подшоҳи мост. Ҳар гаҳ бар офтоб дорад, абре барояд ва биборад. Ва ин маънӣ маъруф аст.

Ҳаҷари **ҷазъ[14]** ҷавҳарест сахт, аҷноси[15] мухталиф: мулавван[16], сапед ва удӣ[17] ва мухаттат[18] ва мунаққаш[19] ва манқут[20] ва асалӣ.

---

1 Сам(м) – заҳр
2 Хутв – очи (устухони) моҳӣ
3 Сурв – шох
4 Мутаҳаҷҷар шавад – ба санг табдил ёбад
5 Завот–ус–сумум – заҳрдорон, заҳрхӯрдагон
6 Масом – тарқиш, сӯрох, дарз
7 Даҳнаҷ – даҳна (санг)
8 Истимтор – талаби борон
9 Вуҳуш – ҳайвоноти ваҳшӣ
10 Сибоъ – даррандаҳо
11 Дам – нафас
12 Зивза - бонг
13 Ҷад – бобо
14 Муҳраи сулаймонӣ (санги ороишӣ, сафеду сиёҳ аст)
15 Аҷнос – навъҳо
16 Мулавван – ранга
17 Удӣ – қаҳваранг
18 Мухаттат – хатдор
19 Мунаққаш – нақшин
20 Манқут – нуқтадор

Ҳабашӣ бувад ва форсӣ ва ғазвонӣ ва боқирӣ ва ин аз ҳама некутар бувад то фассе[1] аз он сад динор арзад. Ва ғазвонӣ бузург бувад. Аз он таштҳо шояд кард. Агар ҷазъ дар мӯйи зан бипечанд ва бар сари вай ниҳанд, ҳоле бизояд. Ва ағлаб ҷазъ ба Яман бувад ва ба Ҳиндустон. Ва ҳар ки нигине созад аз ҷазъ ва бар он сурти зане бикунад истода бар ду гов ва дар дасти рост тозиёнае ва бар сари зан тавқе монанди Моҳ ва бар пушти нигин ин ҳарфҳо кунад ва бар ҳалқаи симин ниҳад, ҳар ки аз он бо худ дорад, зирак гардад ва корҳои неку аз дасти вай бархезад. Ва ин қавли Балинос аст. Ва чун нигин кунад, рӯзи душанбе кунад, Моҳ дар бурҷи Саратон бошад.

Араб ҷазъ ба фоли бад шуморанд, ки номи вай «ҷазъ» аст ва «ҷазъ» зорӣ бувад. Ва баъзе гӯянд агар ҷазъро миёни ду шахс биниҳанд, ҳардуро хусумат афтад.



Ҳаҷари **ҷамаст[2]** ҷавҳарест миёни сурх ва сапед. Хосияти вай он аст, ки агар аз ҷамаст қадаҳе созанд ва аз он шароб хӯранд, маст нагарданд ва агар пораҳои ҷамаст дар қадаҳ афкананд, ҳамин феъл аст. Агар дар зери болин ниҳанд, хобҳои неку бинанд.

Ва ҳар ки нигине ҷамаст созад ва бар он сурати марде кунад найза дар даст ва сипаре дар дигар даст, кӯлоҳе бар сар, ва ин нигин ба ҳалқаи заррин нишонад, ба ҳар ҳарбе ки равад, зафар ёбад. Ва ин нигинро рӯзи сешанбе созад, ки Қамар нозир бувад ба Миррих. Ва то ин нигин дорад, аз саги мурда ва зинда ҳазар кунад.

**Ҷиваро[3]** «умм-ул-аҷсод» гӯянд. Ва бидон, ки ҷиваро баъзе аз маодин[4] оваранд ва баъзе аз санг гиранд ба оташ. Духони[5]ҷива, муфрад[6], мардумро мафлуҷ[7] кунад ва самъ[8] ва басаро[9] табоҳ кунад.

---

[1] Фас – нигина
[2] Ҷамаст – санги маъшуқ
[3] Ҷива- симоб
[4] Маодин – конҳо
[5] Духон– дуд
[6] Муфрад – танҳо
[7] Мафлуҷ – фалаҷ
[8] Самъ – шунавоӣ
[9] Басар – биноӣ

Саммест[1] қаттол. Мор ҷиваро бинад, бигрезад ва аз бӯйи вай бигрезад ва бимирад. Ва ҳар зарре ва симе, ки дар хок бувад, ва ба даст натавонанд овардан, қадре ҷива дар он афкананд, ҳамаи зарраҳои зару сим ба худ кашад.

**Даҳнаҷ** санге бувад сабз. Аз кӯҳи Машриқ оранд. Тамъи вай ширин бувад. Дар акҳол[2] соянд, сапедӣ бибарад. Ва навъе бувад, ки дидаро кӯр кунад ва он даҳнаҷи фарангӣ бувад.

Балинос гӯяд, ҳар ки нигине даҳнаҷ созад ва бар он сурати каждуме кунад, ҳар зан ки он бо худ дорад, бача бияфканад. Ва агар даҳнаҷро бисоянд ва дар дуғ кунанд ду ҷав ва бар захми мор кунад, заҳрро ба худ кашад.



Ҳаҷари **рухом** сангест сапеди мутеъ. Аз он амудҳо[3] ва биноҳо кунанд. Балинос гӯяд, агар аз рухом нигине кунанд рӯзи чаҳоршанбе, бар он сурати марде, дар даст чӯбе ва дар дасти дигар кӯзае бедаста ва ин суратро ду бол бувад истода ва бар сари ӯ шохе, бар ӯ хурӯсе ва бар паҳлуи рости ин сурат чаҳор ҳарф «ро» ва «ҳо» ва «ҳо» ва «ҳо» ва бар ангӯштарин сурб нишонанд, ҳар ки ин хотамро дорад фаромӯшӣ аз вай биравад.



Ва то ин ангӯштарӣ дорад, турб нахӯрад ва бод дар анбуба[4] накунад.

Ва бидон, ки мо ин чанд хотам ёд кунем, агарчи ақл қобили ин набошад, ки сурате кардан ва хурӯсе бар сари вай ҳеҷ маънӣ надорад ва аз ҳеҷ ваҷҳе фоидате намебинем дар он. Аммо ба ҳукми он ки ҳукаморо олимтар аз худ медонем, истихфоф[5] ба қавли эшон раво надидам ва чунон ки гуфта буданд ва набишта, ирод кардем.

Ҷавҳари **зоҷ** анвоъ аст ва ҷавҳари шигифт. Баъзе аз кӯҳҳо оваранд ва баъзе аз чашмаҳои об, ки фарсуда шавад, зоҷ

[1] Сам(м) – заҳр
[2] Акҳол – сурмаҳо
[3] Амуд – сутун
[4] Анбуба – найча
[5] Истихфоф – беэътиноӣ

мегардад. Чун дар об афкананд ё дар шароби софӣ кунанд, қадре ба оби мозӯ[1] ниҳанд, сиёҳ кунад. Агар ба оби зоҷ ба хоя[2] бинависанд ва бирён кунанд, чун пӯсти хоя боз кунанд, бар сапеда нақши сиёҳ бувад. Ва сабаби таваллуди зоҷ дар замин ҳарорати Офтоб аст, ки муставлӣ[3] шавад бар ҷавҳари замин ва бисӯзонад ва об бар вай бигзарад, баста гардад, зоҷ шавад. Агар бар санге сахт ояд ва Офтоб вайро бисӯзонад ва об бар вай бигзарад, нушодур гардад. Ва зоҷ самме[4] қотил аст. Шушро бисӯзонад. Ва дар он манфиатҳост. Сабғ[5] кунанд ба он. Ва хосиятан абрешим, ки ҳаргиз ҳеҷ ранге қабул накунад, то аввал ба оби зоҷ барнакашанд.

Ҷавҳари **забарҷад** ҳам зумуррад аст. Ва баъзе гӯянд забарҷад номи ҷавоҳирҳост омехта.

Ҷавҳари **зуҷоҷ**[6] ҷавҳарест латиф. Аз санг мегиранд. Ва некутарин зуҷоҷи «фиръавнӣ» бувад. Аз Миср оранд. Ва ин ҷавҳарест мутеъ. Рангҳоро қабул кунад ва сабғ бипазирад. Агар нуҳоси[7] пухта бар зуҷоҷ ниҳанд ва бигудозанд, сурх гардад чун лаъл. Агар қалъагӣ бар вай ниҳанд ва бигудозанд азрақ[8] гардад.

Ва ҳеҷ ҷавоҳир дар об чандон намонад, ки обгина[9]. Ва Искандар мехост, ки манорае кунад дар дарё. Ҳама сангҳо ва ҷавоҳирҳоро дар об ниҳоданд ва панҷ сол бигузошт, он гаҳ баровард ва баркашид: аз ҳама авзонҳо[10] бикоста буд, магар аз обгина. Пас манораи Искандарияро бунёд ниҳод аз обгина.

**Зар** асли вай аз аҳҷор[11] аст. Ҷавҳаре азиз ва бар оташ собир. Ҳаргиз бинакоҳад ва напӯсад. Агар дар даҳон гиранд, бӯйи даҳон хуш кунад. Агар миле заррин кунанд, нури чашм афзояд. Доштани зар бо худ ба мухраҳо ва ҳиляҳо[12], дилро қувват диҳад. Агар миқдоре дар маъҷун[13] соянд, дилро қавӣ кунад ва васваса аз дил зоил кунад[14].

---

1 Мозу – афс, чормағзи сиёҳранг
2 Хоя – тухм
3 Муставлӣ – ғолиб
4 Сам – заҳр
5 Сабғ – ранг
6 Зуҷоҷ – шиша
7 Нуҳос – абрешим
8 Азрақ – кабуд
9 Обгина – шиша
10 Авзонҳо – вазнҳо
11 Аҳҷор – сангҳо
12 Ҳиляҳо – зеварҳо
13 Маъҷун – хамир
14 Зоил кунад – нест кунад

Агар ба сӯзани заррин гӯш сӯлох [1] кунанд, мултаҳим[2] нашавад. Агар ба сар доғ кунанд, ба чиҳил рӯз зудтар нек шавад аз он ки ба доғи оҳанин кунанд. Агар зар бисоянд ва дар чашм кунанд, рӯшноӣ диҳад.

Маодини[3] зар бисёр аст. Дар ҳудуди Яман шаҳрест онро «Ғона» хонанд. Ҳар рӯз бомдод хонаҳоро бирӯбанд ва хокро бигудозанд, ба қадри фарохии хона зар бигиранд каму беш, як донге[4] ва як диноре каму беш. Шаҳрест онро «Кала» хонанд ба Ҳинд. Маъдани зар аст, бар кӯҳе. Арукҳои[5] зар дарафшад[6] ба шаб ва ба рӯз аз шуои Офтоб надарафшад. Пас, дар шаб чун дарафшад, гили тар бар он зананд ва ба рӯз онро бикананд ва бардоранд. Ва ба Зангбор ҷазираест, бар он зар рӯяд монанди забони гов. Он ҷо мӯрча бувад бузург, чунон ки шиками одамӣ бидарад. Ва роҳе бохатар ва гирдобе дар пеш. Ва дар он ҳудуд, паланг бошад бисёр. Мардум ҳама пӯсти паланг пӯшанд. Ба Туркистон чашмаест, мезояд аз замин оби гарм, чун бар канори чашма ояд, баста гардад санги сурх. Онро бигудозанд, зари зурх аз он бигиранд.

Ва бидон, ки зар таваллуд кунад ҷойе, ки бухоре бувад, кибритӣ[7] ва зиъбақии[8] мутасовӣ[9] ва дар ҳам омезад. Чун нузҷ ёфт[10] ва бурудат[11] бар он ояд, мунъақид[12] гардад, зар шавад, пас зар ба ҳадди эътидол расад, на ба Офтоб ва оташ бисӯзад ва на дар обу хок бикоҳад ва бипӯсад ва на аз бод бирезад. Ва гӯянд, ки мис зарри пир аст, ки бар вай беш аз чаҳор ҳазор сол гузашта бувад.

Ҷавҳари **зирних[13]** сангест монанди зар ва баррок[14] ва дар кимиё ба кор доранд. Қадре аз он дар деге афкананд, ҳамаи гӯштро бигудозанд. Ва он самме[15] қотил аст.

**Зумуррад[16]** ҷавҳаре самин[1] аст. Ва аз чанд навъ бувад: қибтӣ ва райҳонӣ ва собунӣ. Ва ағлаб шикаста бувад. Маъдани[2] ӯ кӯҳҳои

---

[1] Сӯлох – сӯрох
[2] Мултаҳим – махкам
[3] Маодин – конҳо
[4] Донг – пашиз (шашяки дирам)
[5] Арук – карона, тарафҳо
[6] Дарафшад – дурахшад
[7] Кибритӣ – гугирдӣ
[8] Зиъбақӣ – симобӣ
[9] Мутасовӣ – баробар
[10] Нузҷ ёфт – омехта шуд
[11] Бурудат – хунукӣ
[12] Мунъақид – ғафс, сахт
[13] Зарних – зарниқ (таркиби гугирд ва арсинек)
[14] Барроқ – ҷилодор
[15] Сам(м) – заҳр
[16] Зумуррад- зумурруд

Машриқ бувад. Ва он ҷо ки зумуррад бувад, маъдани зар бувад. Табъи зумуррад гарм ва хушк аст ва дофеи[3] ҳамаи заҳрҳост. Шарбати вай ду ҷав бувад: бисоянд ва дар дуғ алилро[4] диҳанд, ки заҳр хӯрда бувад, ба бавл[5] аз вай ҷудо гардад.

Баъзе гӯянд, ки чашми афъӣ ба зумуррад ояд, кӯр гардад. Ва ман аз малике шунидам, ки гуфт: «Дурӯғ гӯянд инро, ки ман имрӯз нигинро ба чашми море месудам, ҳеҷ асар накард».

Гуфтам: «Магар на афъӣ буд».

Гуфт: «Афъӣ чӣ гуна бувад?»

Гуфтам: «Чашми вай дароз бувад».

Муаззимеро[6] бихонд ва афъиро биёвард.

Зумуррад бар чашми вай молид, дидаи вай об шуд ва бичакид.

Зумуррадро маъдан Зулумот[7] аст ва Искандар берун овард ва ин ҳама бақоёи он аст. Баъзе гӯянд зумуррад ба Миср бошад, ба шаҳре, ки онро «Қибт» гӯянд.

**Сурб** ҷавҳарест аз шаҳре оранд онро «Кала» хонанд, дар Ҳиндустон. Ва сурб бисёр ҷойҳо бувад. Хокро бигудозанд, сурб аз он берун ояд. Ва аз шаҳри Кала шамшерҳо оранд ба ғоят неку, онро «сайфи қалъагӣ» хонанд. Ва гӯянд ҳазор сол ба зиъбақ[8] бигзарад, расос[9] гардад ва ҳазор сол ба расос бигзарад, сим[10] гардад ва ҳазор сол ба сим бигзарад, зар гардад. Ва расос аз бухори кибритӣ[11] ва зиъбақии[12] тира бувад бо ғубори омехта. Ва аз ин сабаб, чун бисӯзонанд, сурх гардад, монанди шангарф[13], ки ҷавҳари шангарф аз зиъбақ бувад ва сурунҷ[14] аз испедоб[15] бувад ва испедоб аз сурб бувад. Сурбро нек бисӯзонанд, испедоб гардад. Агар испедобро дигарбора бисӯзонанд, сурунҷ гардад. Ва сурбро, ки ҷойи намнок ниҳанд, парварда гардад ва бияфзояд.Тоқати оташ надорад зуд гудохта шавад.

---

[1] Самин – қиматбаҳо
[2] Маъдан – кон
[3] Дофеъ – азбайнбаранда
[4] Алил – иллатман, бемор
[5] Бавл – пешоб
[6] Муаззим – моргир, морбоз
[7] Зулумот- Торикистон
[8] Зиъбақ – Ҷева, симоб
[9] Расос – сурб
[10] Сим – нуқра
[11] Кибритӣ – гугирдӣ
[12] Зиъбақӣ – симобӣ
[13] Шангарф – занҷарф (санги хумор)
[14] Сурунҷ – сориқун (озаргун)
[15] Испедоб – сафедоб

**Шодана**ро «ҳаҷар-уд-дам» хонанд. Балинос гӯяд, агар рӯзи шанбе нигине кунанд бар он сурати марде, бар дасти рости вай зане истода, мӯй бозпас афканда ва мард бозпас менигарад ва зери қадами эшон ин ҳарфҳо набишта: «айн», «ҳо», «ҳо», «ҳо» ва бар ангӯштарӣ ниҳад, то дорад, маҳбуб бувад. Ва обро ба оташ нарезад ва оташро боз накушад ва аз саг ҳазар кунад, то ин хотам дорад.

**Шаба** сангест сиёҳ. Аз он мухраҳо созанд**.** Балинос гӯяд, агар аз шаба нигине созанд, бар он сурати марде истода, моҳӣ дар даст гирифта ва сусморе дар зери қадам ва ин нигинро бар ангӯштарии аз сурб ниҳанд ва қадре мӯрд зери нигин ниҳанд, аз ҳашарот эмин бувад ва ҷомаи сиёҳ напӯшад ва бар хар нанишинад ва пиромуни мор нагардад.

**Садаф** дар Баҳрайн бувад ва Уммон. Ва Уммон ба Дарёи Муҳит пайвастааст. Ба вақти рабиъ барояд, ки бодҳо ояд ва даҳон боз кунад ва бар мисоли кабӯтар бувад ва қатраҳо дар даҳон гирад ва ба зер шавад, баъд аз ҳафт рӯз барояд пеши Офтоб ва бод ва насими сабо ба худ кашад то гарм шавад, он гоҳ ба қаър равад, то вақти намози дигар. Чун хунук гардад, барояд то вақти ғуруби Офтоб. Чиҳил рӯз чунин мекунад, то ба боди сабо парварда шавад, он қатраҳо дар шиками вай мунъақид[1] гардад ва марворид шавад ва то дигар сол ба боло наёяд ва ба он қонеъ шавад ва ҳама тани садаф тани марворид гирад. Чун ғаввос вайро бигирад, зарари ғусса ба ҷигари ғаввос расида аст, ба ҳукми он ки банде ба даҳон ва бинӣ бандад, то дам назанад. Чун барояд, беҳуш гардад. Ҳоле гӯшти садаф бирён карда бихӯрад то нек шавад. Ва мо дар боби «лом» сифати лӯълӯъ бигӯем.

**Талқ** ҳаҷарест[2] сапед, баррок[3]. Ба нуқра монад ба покӣ, ба ранги марворид монад. Табақ-табақ бувад. Оташ ба вай кор накунад ва оташ ҳамаи аҷсодро бигудозад магар талқро. Ва талқ дар сиккаи куҳан хамир гардад ва ба барф ва ях гудохтан гирад, монанди шир сапед шавад. Ва ин шигифтӣ аст, ки ба оташ бинагдозад ва ба ях гудохта шавад.

Ва агар ин шигифтӣ аз шаҳри дур хабар додандӣ, ки санге ҳаст ба ин сифат, уқало[4] қабул накардандӣ. Ва ин далел аст ба дигар ғароибҳо.

**Ақиқ** сангест сурх, барроқ дар ҳудуди Яман. Чун дар ангӯшт доранд, андуҳ аз дил бибарад.

---

[1] Мунъақид – ғафс, сахт
[2] Ҳаҷар – санг
[3] Барроқ – дурахшон
[4] Уқало – оқилон

**Ғарзӣ** ачнос[1] аст: рух ва сабз ва удӣ[2] ва нафтӣ. Ва аз замини Ҳиҷоз оранд. Доштани вай муборак бувад.

**Фулод** аз қавли ҳукамо аз бухоре хезад зиъбақӣ ва кибритӣ. Бо ғуборе омехта монанди дуде мунъақид гардад. Маодини вай бисёр аст, аммо некутарин маъдани[3] вай Ҳиндустон аст ва Яман ва Ҳарӣ. Ва ба Ҳиндустон оҳане бошад аз он корде кунанд, чун ба ҷонваре зананд, бикушад ва хун наёяд. Агар пайконе кунанд ва бар чӯбе зананд, оташ дар он афтад, оҳанҳоро ҷазб кунад, дар оташ сиёҳ гардад ва чун шуълаи оташ афрӯзад, баробар ба зар диҳанд. Ва Малик Меҳроҷро ба Ҳинд шамшере буд ва аз он оҳан, монанди оташ. Ва ин фулод андак бувад ва он қадар аз он вилоят берун наёяд ва бозаргонон онро бихаранд. Ва ба Ҳиндустон, санги оҳанро мегудозанд ва дар зери саргин кунанд рӯзгори дароз, то ҳар чи ҷавҳари хокӣ бувад пӯсида шавад ва он чи софӣ бувад, мушаббак бимонад. Бори дигар бигудозанд, онро «балорак» хонанд.

Балинос гӯяд, як ҷузв оҳани фулод ва як ҷузв мис ва ду ҷузв зар бигудозанд ва аз он нигине бисозанд ва бар он нақши сурати каждуме кунанд ва бар сари вай нақш кунанд ин калима бар ин сифат: «бисмиллоҳ» ва ҳар ки ин ангӯштарӣ дорад ва бар захми каждум ниҳад, сокин гардад.



Бидон, ки ҷавҳарест касиф ва ҷило пазирад, то латиф намояд. Агар оинае кунанд муҳаддаб[4] ва рӯйи дигар муаққар[5], он рӯй, ки муҳаддаб аст рӯй намояд чандон ки нохуне ва ҳар чанд дуртар шавад хурдтар намояд, пас он сурат нагунсор гардад. Ва ин рӯй, ки муаққар аст, хаёл чандон намояд, ки сипари фарох ва агар пунба[6] ба муаққар ниҳад ва ба Офтоб доранд, оташ даргирад.

**Фирӯзаҷ[7]** ҷавҳарест фаррух доранд. Бомдод, ки чашм бар вай ояд, нури дил зиёдат кунад. Дар маъҷун[8] кунанд, зарари самҳо[1] дафъ кунад. Дар акҳол[2] кунанд, рӯшноӣ диҳад.

---

[1] Ачнос – навъҳо
[2] Удӣ – қаҳваранг
[3] Маъдан – кон
[4] Муҳаддаб – баромада, қуббадор
[5] Муаққар – даромада, чуқур
[6] Пунба – пахта
[7] Фирӯзаҷ – фирӯза
[8] Маъҷун – хамир

**Қалқанд**[3] ва қилимиё[4] сурб бошад ва хабас[5] аз они зарру сим. Дар ҷароҳатҳо ба кор доранд**.** Самме бувад қотил. Ва ҳамчунин қулкантор[6].

Ҳаҷари **қай** сангест ба Миср. Ҳар ки дар каф гирад, қай кунад. Чун аз даст бениҳад, сокин гардад.

Ҳаҷари **кибрит**ро[7] «абулаҷсод» гӯянд ва зиъбақро «абуларвоҳ» ва ба ин «аҷсод» зар ва сим ва мис ва оҳан ва қалъӣ[8] хоҳанд. Дар илми кимиё ба кор доранд. Ва кибрит ва ҷива[9] асле азим бошад. Маъдани кибрит дар олам бисёр аст. Ба ҳадди Ромҳурмуз, чашмаест ҳама шаб дирафшон бувад, кибрит аз он оранд. Агар ҷойи дигар баранд, надирафшад ва дар маъдан дирафшад ва насӯзад. Асли вай бухорест духонӣ[10], дар замин маҷро наёбад, ки ба ҳаво пайвандад, муддати дароз бимонад, ҷомид гардад. Бағоят гарм аст. Чун бухори кибрит ба чизе расад, ки дар вай рутубат бувад, рутубати вай бардорад ва бо худ ба боло кашад ва агар он рутубат ҳомили лавн бувад[11], лавнро ботил кунад ва аз ин сабаб, бухори кирбит лавнҳо барад. Ва бар кӯҳи Дамованд чашмаҳои кибрит аст бар сари қулла ба масоҳати сад ҷариб[12] аст. Гирд ба гирди ҳар сӯлох е, кибрит бувад чун зар. Бухор аз он сӯлох ҳо[13] бармеояд ва бар ҳам менишинад ва гугирд мегардад.

**Каҳрубо** самғе[14] бувад аз они дарахти ҷавз[15], баста машавад, онро «сайид-ул-каборит» хонанд. Оташ зуд даргирад. Ба даст бимоланд гарм кунад, коҳро бирубояд. Ва иллати ин Офаридгор донад, ки қувваи ин ҷазби вай чист.

## Ҳикоят

Гӯянд, ки чун Искандар оламро бигрифт, малике буд ба Ҳинд, номи вай Кид, қасди вай кард. Пайғом фиристод, ки «Қасди

---

[1] Сам(м) – заҳр
[2] Акҳол – сурмаҳо
[3] Қалқанд – зоҷи кабуд
[4] Қилмиё – резаи зару сим
[5] Хабас – пасмонда, рим
[6] Қулантор – зоҷи зард
[7] Кибрит – гугирд
[8] Қалъӣ- қалъагӣ
[9] Ҷева – жева, симоб
[10] Духонӣ – дудӣ
[11] Ҳомили лавн буд – ранг дошт
[12] Ҷариб – ченаки масоҳат, баробари 1260 $м^2$
[13] Сӯлох  – сӯрох
[14] Самғ – ширеш
[15] Ҷавз – чормағз

мамлакати ман макун, ки туро ҳадяе бифиристам: қадаҳе, ки ҳарчанд аз он бихӯранд, тиҳӣ[1] нашавад ва агар бирезанд, ба як замон пур гардад».

Искандар гуфт: «Агар рост гӯйӣ, мамлакати ту зиёдат кунам. Ва ҳукаморо пеши ман мавқее бувад зиёдат».

Пас қадаҳро ба вай фиристод. Чандон ки об аз вай мехӯрданд, дигар бор пур мешуд.

Пас аз ҳакиме пурсид, ки «Ин қадаҳро иллат ба ман бигӯ!»

Гуфт: «Ин қадаҳро аз ҷавоҳире кардаанд ҷаззоб, чун каҳрабо ва мағнотис, ки яке оҳан кашад ва яке коҳ. Ин қадаҳ бухорот аз ҳаво мекашад. Ҳар чи латиф бувад, дар он ҷамъ мешавад.

Искандарро аҷаб омад аз ин санъат.

Ва бидон ки ҳар ки каҳрабо бо худ дорад, аз яроқон[2] эмин бувад ва бача дар шикам нигоҳ дорад. Агар бисоянд ва бод дар он даманд ва ба оташ андозанд, барафрӯзад ва бӯйи хуш дорад. Ба табъ гарм аст. Дар маъҷун кунанд, дилро шод кунад ва хафақон[3] бибарад. Ва дар вай шуоиятест, рӯҳро суд дорад. Агар бигудозанд, чун равған гардад.

Ва **сандарус** навъест аз каҳрубо. Ва маодини вай дар ҳудуди Чин аст, дар вилояти Рус. Ва гӯянд дар Рус чашмаест бармеояд ва бод бар вай мезанад ва мунъақид мешавад, он каҳрубо некуст.

Ҳаҷари[4] **лоҷвард** ҷавҳарест аз кӯҳҳои Машриқ оранд. Ду кӯҳ аст, яке Бадахшон, бадахш аз он оранд ва яке «Ҷарм» гӯянд, лоҷвард аз он оваранд. Агар лоҷвардро дар оташ афкананд, монанди об шавад ва агар ҷавҳаре дигар гудозанд, ки аз гудохтан хушк шавад, лоҷвард ба он афкананд, нарм гардад. Ва лоҷвард зарро ҷазб гунад ва ҳамеша рақами зар бар вай бувад, ки аз санг ва хок ба худ кашад. Гарм ва хушк аст ва дилро суд дорад. Касе, ки аз ҳавле[5] ҷаста бувад ё аз ҷойе дарафтода, қадре вайро диҳанд, дилро қувват диҳад ва тарс аз дил бардорад.

Ҳаҷари **лаъл** ҷавҳарест сахт, бар оташ собир[6]. Ва лаъле бошад, ки рӯшноӣ афканад ва ба Сарандеб бошад. Ва нақди Сарандеб лаъл бувад ва зарро ҳурмате набошад, ҳамчун дирам равад. Ва лаъли дирафшон гови обӣ орад ва ба шаб ба он чаро кунад, мард камин

---

[1] Тиҳӣ – холӣ
[2] Яроқон- зардпарвин
[3] Хафақон – дилзанак, сактаи қалб
[4] Ҳаҷар- санг
[5] Ҳавл – тарс
[6] Собир- сабркунанда

кунад ва гили сурх бар сари он занад ва бардорад. Ва аз хаввоси лаъл он аст, ки дар даҳон гиранд, ташнагӣ биншонад. Ва аз кӯҳи Руҳун меоранд.

**Луълуъ** ҷавҳарест хуҷаста ва нофеъ. Ва дар акҳол[1] бошад, рӯшании чашм диҳад. Агар дар маъҷун[2] соянд, дилро тақвият ва тафреҳ диҳад. Баъзе зард бувад ва баъзе сиёҳ ва баъзе сапед. Иллати зардӣ ва сиёҳӣ он аст, ки садаф ба тамуз[3] берун ояд ва бухоре фосид ба вай расад. Ва табъи луълуъ сард ва тар аст ба дараҷаи дувум. Хуни дил софӣ кунад. Ва марворид устухон аст, аз оташ сӯхта шавад, бӯйи хуш вайро табоҳ кунад. Дар ҳамаи олам, ҷуз ба Дарёи Кеш ва Баҳрайн, ки аз Уммон аст, ҷойи дигар набувад. Садафро бисоянд ва бар мурдагон резанд, напӯсад.

Ва дар санаи[4] хамсумиа[5], садаф аз дарёи Уммон бирамид ва марворид гарон шуд, ба сабаби офате, ки ба вай расид ва ба Дарёи Қулзум афтод. Ва дар Қулзум ғаввос[6] натавонад рафт, ки баид-ул-қаъР[7] аст ва наҳанг бисёр бувад. Ва сабаби рамидани вай аз дарёи Уммон Офаридгор донад. Ва пас аз он, бозомад.

Ва ғаввос дар Уммон ду ҷарра[8] дар пой бандад, то ба қаъР расад ва дар қаъР, рӯшноие бувад, мебинад, ки садаф меравад ва мегирад ва дар чизе мекунад.

Ҷавҳари **Марҷон** «кома» ва «бусса» хонанд. Дар Дарёи Фаранг бувад ва дар Дарёи Рум бувад. Ва гиёҳест дар қаъри дарё рӯяд ва чун дарахте шавад ва чун бар хушк ояд, сурх ва мутаҳаҷҷар[9] шавад.

Ҷавҳари **мурдосанг** хабаси[10] нуқра бувад. Самме[11] бувад қаттол[12]. Агар қадре дар танӯре афкананд, ҳамаи нон бигандад.

Ҳаҷари **Марқашишо** «ҳаҷари рӯшноӣ» хонанд. Дар чашм, рӯшноӣ диҳад, агар нек суда бувад ва илло амал накунад. Агар ба гардани масруъ[13] банданд, натарсад. Агар аз он нигине кунанд ва дар

---

[1] Акҳол – сурмаҳо
[2] Маъҷун – хамир
[3] Тамуз – тобистон
[4] Сана – сол
[5] Хамсумиа – пансад
[6] Ғаввос – шиновар
[7] Баид–ул–қаъР – чуқур
[8] Ҷарра – кӯза
[9] Мутаҳаҷар – санг
[10] Хабаси – пасмонда, рим
[11] Сам(м) – захр
[12] Қаттол – ҳалокатбор
[13] Масруъ – бемории саръ

зери нигин сурати ақрабе кунанд ва пари хаттоф[1] дар зери вай ниҳанд ва бар сим нишонанд, ҳеҷ ҷумбанда бар вай кор накунад. Ва гишҳо[2] сокин кунад. Ва сангест мулавван бар шакли қотун[3]. Агар бар сари он нақш кунанд сурати амраде, дар дасти рост чӯбе, бар сари он себе ва бар пушти нигин ин ҳарф кунанд «айн», ҳар ки бо худ дорад, азизе бошад ва дар хоб аҷоибҳо бинад.

Ва мо ин хотамҳоро аз қавли Балинос овардем ва ҳукми ин Офаридгор донад, ки чун аст.

**Мағнотис** санги оҳан ба худ кашад. Амали вай он гаҳ бувад, ки як ман бувад. Қувват дар ҷон дорад. Оҳанро аз паси табақи мис ба худ кашад. Агар бикӯбанд ва ба ҷароҳат кунанд, римро ба худ кашад ва пайконро берун орад. Маъдани вай дар қаъри дарёст. Ва киштиҳоро ба мехи оҳанин набанданд, ба ҳукми он ки мағнотис ба худ кашад ва киштиро бишканад. Агар мағнотисро ба оби сир биолоянд, ҷазб накунад ва ҳамчунин, луоби рӯзадор ё хуни танаш. Мағнотисро агар ба даст гиранд, ниқрисро[4] сокин кунад ва зан бор биниҳад. Табъи вай ҷилокунанда аст. Онро, ки сови оҳан дода бошанд, шарбат диҳанд ду ҷавз аз мағнотис, аз аруқи[5] вай бадар оварад. Ҳиндувон аз он чизҳои шигифт кунанд. Хонае аз мағнотис бикарданд ва буте оҳанин дар он бурданд, мағнотис онро аз шаш ҷиҳат ба худ ҷазб мекард, то муаллақ дар ҳаво бимонд. Гӯянд ҳиндуе буте битарошид аз мағнотис ва онро ба хуни зани ҳоиз бияндуд ва ишора ба абре кард, ҳоле абре ва боде азим баромад. Пас онро ба оби гарм бишуст, бод сокин шуд. Ба Миср кӯҳест, ҳар ки корде ё шамшере аз ғилоф баркашад, кӯҳ аз вай биситонад ва барнагузорад. Ва кори мағнотис шигифт аст дар ҷазб кардан ва дигар ҷавоҳири ҷаззобро далел бувад.

Гӯянд, малики Ҳиндустон лаъле азим ба азизи Миср фиристод ва вайро намуд, ки «Дар хазоини мо амсоли ин ҷавоҳир бувад».

Азизи Миср ба қасре нишаста буд бар соҳили Нил. Он лаълро биситад аз расул ва ба дарёи Нил андохт.

Расули Ҳинд изтиробе бикард ва бинолиду гуфт: «Дар ҳамаи олам мисли ин ҷавҳар нест. Чаро ба об андохтӣ?»

Азиз хазинадорро бихонд ва гуфт: «Бирав ва он моҳии заррин биёвар!»

Моҳии заррин биёвард ва пеши азиз ниҳод.

Малики Миср гуфт ба расули Ҳинд «Лаълро биёварам?»

Гуфт: «Бале».

---

[1] Хаттоф – парасту, достак
[2] Гишҳо – дилҳо
[3] Қотун – навшодир (модаи химиявӣ)
[4] Ниқрос – буғумдард
[5] Аруқ – рагҳо

Он моҳиро ба об андохт. Ҳоле баромад, лаъл ба дум гирифта. Ва азиз аз вай биситад ва ба хизина фиристод.

Расули Ҳинд гуфт: «Маро ин лаъл шигифт омад. Акнун, моҳии ту шигифттар аст».

Мақсуд аз он он аст, ки маҳиро чунон сохта буданд, ки ҷавоҳирро ҷазб мекард.

## Ҳикоят

Гӯянд Султон Санҷар чун лашкари маҳмудиён бишкаст ва Ғазнинро ғорат дод кардан, дар хазинаи султон Маҳмуд се сандуқ ёфт заррин, қуфлҳо бар он зада. Пеши Санҷар оварданд, бикушуданд. Дар яке қаробае буд заррин ва дар дигар қаробае буд симин ва дар дигар табле. Санҷар бихандид. Гуфт: «Маҳмудро аҷаб омадааст».

Ин ду қароба, ҳардуро бишкаст. Таблро бардоштанд, ҳар одаме, ки онро мезад, аз вай бод падид меомад. Замоне бар он механдиданд. Он низ бишкастанд.

Малики Ғазнинро рафиқе буд муқарраб ва кордон ва рою ақли тамом. Санҷар мехост, ки вайро дар ҷумлаи хадами[1] худ орад, қабул намекард. Бифармуд, то вайро ба қаср биёваранд. Санҷар гуфт: «Шоист, ки хидмати Маҳмуд кунӣ. Чаро нашояд, ки хидмати ман кунӣ?»

Гуфт: «Ман чаро хидмати ту кунам? Ту се тилисмро табоҳ кардӣ, ки дар олам мисли ин нест».

Гуфт: «Чаро?»

Гуфт: «Қаробаҳо ҳар ки аз он бозхӯрдӣ, ҳоле беҳ гаштӣ. Яке ба бемориҳои сард суд доштӣ, чун фолиҷ[2] ва лақва[3] ва саръ. Дигар ба бемориҳои гарм суд доштӣ, чун таб ва сил ва диқ ва ҷараб[4]. Ва ин табл ҳар киро қулинҷ будӣ, бизадӣ, қулинҷи вайро ҳоле бигшудӣ. Аз дувист[5] фарсанге, маҳмилҳо[6] омадандӣ аз Ҳиндустон ва аз он шарбатҳо хӯрдандӣ, роҳат ёфтандӣ. Маҳмуд онро дар санодиқи[7] заррин медошт. Подшоҳӣ ба ту расид, онро бишкастӣ. Ман рафиқии ӯ карда бошам, рафиқии ту чӣ гуна кунам?»

Ин маънӣ аз баҳри он гуфтам, ки дар ҷавоҳир маонии ҷазб бошад ва иллати он Худой донад.

---

[1] Хадам – хидматгорон
[2] Фолиҷ – фалаҷ
[3] Лақва – шалшавии рӯй, фалаҷи асаби рӯй
[4] Ҷараб – гарӣ, калӣ, хоришак
[5] Дувист – дусад
[6] Маҳмил – ҳавдаҷ, каҷова (зини шутур), мақсад корвониён аст
[7] Санодиқ– сандуқҳо

**Милҳ[1]** ҷавҳари азиз аст, асбоби[2] фасодро дафъ кунад, ҳофизи адвияҳо[3] ва моеот[4] бувад. То гӯшт дар саҳбати[5] вай табоҳ нагардад. Таомҳоро ҳазм кунад. Ва ба Қуҳистон маллоҳа[6] аст чаҳор фарсанг дар чаҳор фарсанг. Обҳои навоҳии он ҷо ҷамъ шаванд. Чун вақти рабиъ[7] бувад, обҳо боз банданд, он ҷумла дар он ҷо намак гардад ва онро мебаранд.

Маъдани **мумиёӣ** дар каҳфе[8] бошад, бар кӯҳе, ба Арраҷон обест аз кӯҳе бармеояд қатра-қатра, чун араќи сапед ва бар ин каҳф дари оҳанин овехта ва нигаҳ медоранд то соли оянда. Пас руасо[9] ҳозир шаванд ва шахси бараҳна фурӯ равад ва ҷамъ кунад ва чандон, ки тавонад, дар қорура[10] кунад. Шарбати вай ҷуйе бувад. Хосияти вай он аст, ки касеро, ки устухонаш шикаста шавад, бозхӯрад, ҳоле бар сари он захм ояд, ҳоле сокин шавад ва шикстаро ҷабр[11] кунад.

Ҷавҳари **нуҳос[12]** ҷавҳарест шариф. Тавалуди вай дар замин бувад, аз бухори зиъбақӣ[13] ва кибритӣ[14], дар ғояти сафо. Ва нузҷе тамом[15] ёфта, валекин ба оташ сӯхта шавад. Нуҳоси сӯхта ба ҷароҳатҳо кунанд, гӯшт рӯёнад ва дар акҳол[16] кунанд, ҷило диҳад. Агар бихӯранд, қаттол[17] бувад. Агар дар сирка ниҳанд, сабз гардад ва зангор шавад. Маъдани[18] нуҳос шаҳри Кобул аст. Аз духони[19] вай тутиё[20] гиранд. Ва ҳамаи тутиё аз мис гиранд, магар тутиёи ҳиндӣ, ки аз қалъагӣ гиранд. Балинос гӯяд, агар нигине кунанд аз миси пок ва бар он сурати шере кунанд ва номи «асад» бар он нависанд ва сурати Моҳ ва як ситора бар он кунанд ва наққош сухан нагӯяд, ҳар ки бо худ дорад, аз қулинҷ эмин бувад.

---

[1] Милҳ – намак
[2] Асбоб – сабабҳо
[3] Адвия – доруҳо
[4] Моеот –моеъҳо
[5] Саҳбати – ҳамроҳи
[6] Малоҳа – намакзор, кони намак
[7] Рабиъ – баҳор
[8] Каҳф – ғор
[9] Руасо – раисон
[10] Қорура – зарфи шишагӣ
[11] Ҷабр – шикастабандӣ
[12] Нуҳос – мис
[13] Зиъбақӣ – симобӣ
[14] Кибритӣ – гугирдӣ
[15] Нузҷе тамом – омезиши пурра
[16] Акҳор – сурмаҳо
[17] Қаттол – кушанда
[18] Маъдан – кон
[19] Духон – дуд
[20] Тутиё – санги тутиё, сурма, синк

**Нуқра** ҷавҳарест азиз, баъд аз зар. Ҳар хосияте, ки дар зар бувад, дар нуқра низ бувад, аммо на ба қуввати зар бошад. Ва асли сим аз қавли ҳукамо бухорест зиъбақӣ ғолиб бар бухори кибритӣ, ҳам ба миқдор ва ҳам ба кайфият[1]. Он гаҳ, ки бурудат ёбад[2], мунъақад[3] шавад. Маъдани вай бисёр аст, аммо некутарин маъдани вай ба ҳадди Мағриб аст. Ва ҳамеша сим бо хок бувад.

**Нушодур[4]** бухоре гарм аст. Мунъақад мешавад, обро сард кунад. Оташро бикушад, ба хилофи гугирд. Агар нушодурро дар миёни об кунанд, ба тобистон ях бигирад.

Ҳаҷари **вард** сангест сиёҳ. Агар бар он сурати марде кунанд истода, дар дасти рост аждарҳо гирифта ва дар дасти чап ғирбол ва ба зери нигин ин ҳарф бикунад:

«алиф» ва «бо» ва «ро» ва бар ангӯштарии сурб ниҳанд, ҳар ки бо худ дорад, илмҳои ботин бар вай кашф бувад ва аз дев эмин шавад. Ва ин санг маҳак аст.



**Ёқут** ҷавҳарест сурх ва зард ва кабуд. Сурх аз ҳама некутар бувад ва аз ҳама ҷавоҳир сангинтар, бар оташ сабуртар. Дар маоҷин[5] кунанд, тафреҳ ва тақвияти дил кунад ба ғоят, то ҳадде, ки агар дар даҳон гиранд тафреҳ кунад. Хосияте аз он танвир[6], ки дар вай аст. Ва ҳамаи ҷавоҳир дар таш бигудозад ва бишканад, магар ёқути руммонӣ. Табъи вай гарм ва хушк, ба дараҷаи робиъ[7]. Ҳар ки бо худ дорад, аз тоун[8] эмин бувад. Ёқут аз зар ва сурб сангинтар бувад. Маъдани вай кӯҳи Руҳун аст, ба Сарандеб, ки Одам ба он фурӯ омад ва дар миёни дарёст. Ҳар ки ёқут бо худ дорад, хун дар тани вай софӣ кунад ва аз хумуд[9] ва сакта ва саръ эмин бувад.

---

[1] Кайфият – чигунагӣ, намуд
[2] Бурудат ёбад – хунук шавад
[3] Мунъақад – ғафс, сахт
[4] Нушодур – навшодир
[5] Маоҷин – хамирҳо
[6] Танвир – рушоӣ додан
[7] Робиъ – чорум
[8] Тоун – вабо
[9] Хумуд – карахтӣ

Ҳаҷари **яроқон** санге бувад дар ошёни хаттоф[1] ёбанд. Ҳар киро яроқон[2] бувад, бар худ бибандад, яроқон аз вай биравад. Ва агар касе хоҳад, ки ин сангро ба даст орад, бачаи хаттофро ба заъфарон бимолад, хаттоф пиндорад, ки он яроқон аст, биравад ва санги яроқон биёрад ва пеши бача биниҳад.

Искандар гӯяд дар шиками хаттоф ду санг ёбанд: яке сапед ва яке сурх. Сапед бар масруъ[3] бандад, суд кунад. Сурх ба фазаъ[4] суд дорад.

Ҳаҷари **яҳуд** сангест чанди фундуқе, мухаттат[5]. Бар кӯҳе рӯяд, чун зайтун. Ба дасти ҷуҳудон канда шавад. Онро бисоянд, шарбате аз он донге[6] бувад, сангро дар масона бигудозад ва масонаро пок кунад. Маъдани вай кӯҳи Таробулус бувад.

Ин боб тамом аз қавли ҳукамо гуфта омад. Он чӣ ёфтем дар кутубҳо ирод кардаем ва Офаридгор донотар ба ҳоли он ва ба ҳоли ҷумла аҳвол. Ва мо дар сахраҳо[7] бобе бигӯем.

## Боби ҳафтум
## Дар аҷоиби сахраҳо

Бидон, ки сахраҳо дар олам бисёр аст ва мо он чи шигифтӣ дорад ё китобе бар он ёфтаанд, зикри он дар ин боб бигӯем, аз баҳри ифодат.

Аввал сахраи Байт-ул-муқаддас аст. Шариф аст. Гӯянд чун Одам (а) аз осмон ба замин омад ба Ҳиндустон, ранҷ ва кароҳияти дунё ба вай расид ва аз рӯҳу насими биҳишт ёд овард. Бигрист ва ба суҷуд рафт ва пешонӣ ба сахраи Байт-ул-муқаддас ниҳод. Офаридгор вайро суҷудгоҳи ҷаҳониён кард ва қиблаи саду бисту чаҳор ҳазор пайғамбарон кард. Ва он сахра дар миёни масҷиди Байт-ул-муқаддас аст. Ва дӯконе кардаанд азим. Довуди пайғамбар (а) кард: тираст[8] араш дар саду панҷоҳ араш, болои вай шаш араш, аз буни дӯкон бар сахра шаш араш, ҳар араше як дараҷа. Ва сахра бар болои дӯкон ниҳода.

Овардаанд, ки рӯзи қиёмат, Исрофил бар ин сахра истад ва сур дар дам гирад. Ва он буқест[9] душох: яке ба боло ва яке дар зер. Ва бидамад ва ҷонҳо бо колбадҳо оянд. Ва ҳашр он ҷойгоҳ бувад.

Сахраи Мӯсо (а) санге буд шариф, чандон ки сари одамӣ. Бани Исроил аз вай об хостанд, дармонд. Офаридгор ваҳй кард, ки асо бар ин санг занад. Бизад, дувоздаҳ чашмаи об аз он равон шуд, ба адади қабилаҳои вай.

---

[1] Хаттоф – парасту, достак
[2] Яроқон – шабтоб
[3] Масруъ – дорои бемории саръ
[4] Фазаъ – тарс
[5] Мухаттат – хатдор
[6] Донг– ду қирот (*як қирот баробар ба 0,195 гр*)
[7] Сахраҳо – харсангҳо
[8] Тираст – сесад
[9] Буқ – сур

Ва гӯянд, ки Мӯсо (а) марде буд башарм ва касе андоми вай надидӣ. Бани Исроил гуфтанд: «Магар Мӯсоро хоя бузург аст, аз они худро пӯшида медорад».

Рӯзе ғусл мекард. Ҷомаро барканд, бар ин сахра ниҳод. Сахра равон шуд ва Мӯсо (а) аз паси вай медавид бараҳна, то ба миёни қавм омад. Вайро бидиданд, бидонистанд, ки дар Мӯсо ин айб нест.

Пас чанд асо бар он санг зад, аз ҳар захме чашмае равон шуд.

Сахраи Искандария он буд, ки Зулқарнайн қасди Зулмот кард ва дар он рафт ва аз он сӯй бигзашт. Малакеро дид истода, чашм бар осмон афканда, сур дар даҳон гирифта. Гуфт: «Эй одамӣ, тамом набуд туро олами рӯшноӣ, то қасди Зулмот кардӣ?» Ва санге ба вай доду гуфт: «Туро дар ин санг фоида бувад».

Пас Зулқарнайн он сангро баркашид, то вазни он бидонад. Баробари он сад чандон сангҳо бардошт, бар ҳама зиёдат кард.

Хизр гуфт: «Эй Искандар, як мушт хок дар муқобали ин сахра кун!»

Як мушт хок дар муқобали ин сахра кард, роҷеъ омад[1]. Гуфт: «Дар ин чӣ ҳикмат аст?»

Гуфт: «Менамояд туро, ки аз Машриқ то ба Мағриб бигардидӣ, сер нагаштӣ. Чун хокро бар сари ту кунанд, сер гардӣ».

Зулқарнайн баъд аз ин аз такопӯ кам кард ва ба ибодат машғул шуд, то аз дунё реҳлат кард.

## Ҳикоят

Авзоӣ гӯяд, бар дари шаҳри Искандария сахрае ёфтанд, бар он набишта, ки «Одамиро офариданд дар аввали умр ғофил. Пас рӯзгор баромад, вайро муҳлат доданд ва вай дар ибодат коҳилӣ кард. Ҳар ки чизеро дӯст дорад, бисёр талабад ва агар ба вай диҳанд, бахилӣ кунад ва неконро дӯст дорад ва некӣ накунад, бадонро душман дорад ва бадӣ кунад, маргро душман дорад ба сабаби гуноҳ ва аз гуноҳ даст боз надорад. Ҳамаи қасди одамӣ бар хӯрдан ва хуфтан аст».

Ва ба ҷониби дигар набишта, ки дунё мегӯяд: «Эй ҳарис, чанд ранҷ барӣ бар ман, ки аз ман кас хуррамӣ наёфт? Ва ҳар кӣ айби ман бидонад, гирди ман нагардад».

Ва бар ҷониби дигар набишта: «Ҳар кас, ки маро дид ва бар охират ихтиёр кард, он шахс бадбахт бошад».

## Ҳикоят

Фузайли Айёз гӯяд, сел санге бигардонид ба Миср, бар он набишта буд, ки «Эй Миср, зуд хароб гардӣ. Ва ҳар гаҳ, ки подшоҳии ту ба малике ояд сиёҳ, бинибурида, аз ту гурехтан авлотар, ки муқим кардан дар ту».

[1] Роҷеъ омад – паст шуд

**Сахра.** Ва бар кӯҳи Арванд сахраест азим ва бар он ду тоқ биканда мураббаъ, бар он китобҳо набишта ба хатте бадеъ. Онро «Набиштаи худоён» гӯянд. Ва Искандар ба Ҳамадон бигзашт, ин сахраро дид, онро намедонист хондан. Аз умам[1] мардонро бихонд, кас намедонист. Пас, якеро овард муаммар[2], ки он хатро медонист.

Гуфт, набиштааст: «Ростӣ тарозуи Худост, ки дар он адолат давр мезанад ва дурӯғ ченаки шайтон аст, ки дар он зулм давр мезанад. Пас, рост бигӯед, агарчи ба андозаи мӯйе бошад, зеро он нуре аз Худост. Ба касоне, ки ба шумо рост гуфтаанд, рост бигӯед, зеро ростӣ ростиро падид меорад ва ба шахсоне, ки ба шумо дурӯғ гуфтаанд, дурӯғ нагӯед, зеро дурӯғ дурӯғро падид меорад. Ман дурӯғе бигуфтам, Офаридгор маро дар зери ин сахра боз дошт, то ибрати халқ шудам». Ин ҳикмати нотиқа[3] бигиред аз ин сахраи сомита[4]. Ва ман ин сахраҳоро дидам, сатрҳо баъзе сарболо набишта аст ва баъзе сарнагун. Ва ҷойи мех менамояд, ки таърихи подшоҳест ё нишони ганҷе ва ҳодисае азим.

Ва Сулаймон (а) бар ин тоқ расид, бар сари он каргасе дид. Аз вай пурсид, ки «Ин тоқ кӣ кардааст?»

Гуфт: «Аз падару ҷадди хеш шунидам, ки кас надонад, ки бонии[5] ин тоқ кӣ буд».

Ва ин тоқ дуто буд: яке бар қалъаи Шаҳристон ва дигаре дар кӯчаи Оли Сурӣ. Ин арзи вай буд.

## Ҳикоят

Ҷарир ибни Абдуллоҳ гӯяд, ба Форс будам, ба шаҳре расидам, моро роҳ намуданд ба ғоре ва гуфтанд: «молҳост». Он ҷо рафтем. Сӯлох ҳо[6] бисёр ёфтем. Пас, азҷе[7] дидем, дар он сахрае азим, дар он сарире[8] заррин, бар он шахсе, ки ҳаргиз зишттар аз вай сурат надидам, бар он ҳуллаҳое[9] зангор[10] гирифта. Ва манзаре ҳоил[11] дидам. Ва бар он сахра китобе нибишта, ки кас онро натавонист хондан. Онро ҳамчунон бигзоштем, валекин аз дидани вай моро ибратҳо ҳосил шуд.

---

[1] Умам – миллатҳо
[2] Муаммар – солхӯрда
[3] Нотиқа – гӯё
[4] Сомита – лол, безабон
[5] Бонӣ – созанда
[6] Сӯлох  – сӯрох
[7] Аҷз – иморати баланд
[8] Сарир – кат, тахт
[9] Ҳуллаҳо – зеварҳо
[10] Зангор – занг
[11] Ҳоил – тасрнок, даҳшатангез

# РУКНИ ЧОРУМ
## Аҷоиби масҷидҳо

Қол-ал-лоҳу таоло: «Ва инн-ал-масоҷида иллоҳи фало тадъу маъа-л-лоҳи аҳадан.»[1] (*Худованд гуфт: «Ва ҳамоно масҷидҳо аз они Худо ҳастанд, пас, бо ҳамроҳи Худо касеро фаро нахон!»*) Ав қола: «Ва иннамо яъмуру масоҷид-ал-лоҳи ман омана биллоҳ…»[2] (*Ё ин ки гуфт: «Ва ҳамоно масҷидҳои Худоро касе обод мекунад, ки ба Худо имон дорад…»).*

Бидон, ки аввалин масҷид масҷиди Байт-ул-муқаддас аст. Довуд алайҳи-с-салом онро бино кард. Тӯли вай ҳазор араш ва арзи вай ҳафтсад араш. Дар сақфи он чаҳор ҳазор дарахт. Дар он ҳазору ҳафтсад сутун ниҳода ва аз силсилаҳо ҳазору панҷсад адад аз зар ва биринҷ. Ва ҳар шаб ҳазор қандил сӯхтӣ ва ҳар сол ҳазор-ҳазор[3] араш ҳасир[4] дар он ҷо кашидандӣ. Ҳафтсад марди фаррош дошт, панҷоҳ хунби заррин ниҳода ва панҷоҳ тобут аз они «Забур» ва чаҳорсад минбар дар он ниҳода. Ва акнун, сақфи вай аз қалъӣ аст. Ва аз дасти рости меҳроб, китобае савдо[5], дар он сифати Муҳаммад расул-ул-лоҳ (с). Ва бар заҳри[6] қибла, санге сапед, бар он ба сиёҳӣ набишта: «Бисми-л-лоҳи-р-раҳмони-р-раҳим. Муҳаммад расул-ул-лоҳ. Насараҳу Ҳамза» (*Ба номи Худованди бахшандаи меҳрубон. Муҳаммад паёмбари Худост. Ҳамза ӯро ёрӣ кард*). Ва андаруни масҷид, се кушк карда аз баҳри занон. Ва дар боби[7] шомист қуббаи Набӣ ва мақоми Ҷабраил ва қуббаи Меъроҷ ва қуббаи боби Довуд (а) ва Сулаймон (а) ва боби Хизр (а) ва боби Тавба ва боби Ҳитта ва дар он ҷост меҳроби Марям ва Закариё ва боби Раҳмат ва боби Асбот ва боби Автод ва боби Яъқуб. Ва Довуд муддати ҳафт сол бикард. Чун навбат ба Сулаймон расид, дигар иморатҳо кард дар он бисёр. Ва филҷумла масҷидест азим ва қиблаи саду бисту чаҳор ҳазор пайғамбар буд.

**Каъба.** Каъба хонаи муаззам аст. Аввал хонае, ки дар олам кардаанд, Каъба аст. Макка шаҳрест ва Бакка ҷойи Каъба. Онро Иброҳим бино кард. Тӯли вай бисту ҳашт араш ва рӯяш бисту чаҳор араш, пушти вай мислуҳу[8], паҳноии вай бист араш. Муқобили водӣ. Ва аз ҷониби ҳаҷар[9] бисту як араш, фарохии дараш чаҳор араш. Дар

[1] Сураи Ҷин, ояти 17
[2] Сураи Тавба, нисфи ояти 18
[3] Ҳазор–ҳазор – миллион
[4] Ҳасир – бӯрё
[5] Китобае савдо – навиштаҷои сиёҳе
[6] Заҳр – пушт
[7] Боб – дар
[8] Мислуҳу- мисли он
[9] Ҳаҷар– санг

он ҷост се сутун, ду аз сунбур[1] ва миёнин аз соҷ[2]. Ва ба масоҳат чаҳорсаду навад араши мукассар[3] бувад. Ва муаззинон он ҷо аз фарзандони Абумаҳзура.

Аввал касе, ки ҷомаи Каъба пӯшид Туббаъ буд, Азъади Ҳимярӣ: натъҳо[4] дар он пӯшидӣ ҳар сол, то бод ва хок дар он наёяд. Чун навбати Пайғамбар (с) расид, ҷомаҳои ямонӣ пӯшид. Пас Усмон ибни Аффон (р) ҷомаи қибтӣ пӯшонид. Пас, Абдуллоҳ ибни Зубайр (р) ҷомаҳои дибоҷ[5] кард ва уд сӯхт ва Каъбаро ба анбар ва мушк бияндуд ва қанодили[6] зайтро[7] равон кард аз байт-ул-мол. Ва чун Умар ибни Хаттоб (р) Мадоинро биситад, ду шамсаи[8] заррин биёфт, ба Каъба фиристод ва дар он ҷо биёвехт ва сутуни миёнинро ба зар даргирифт. Ва Абдулмалик ибни Марвон ду шамсаи заррин ва ду қадаҳи заррин ба он ҷо фиристод ва даровехт. Абулаббос Саффоҳ ҷоме аз ёқути сабз бифиристод ва даровехт. Ва Абӯҷаъфар Мансур қоруураи[9] фиръавнро он ҷо фиристод. Ва малики Тиббет санаме заррин ба Маъмун фиристод ва гуфт: «Ман бутро ба ту фиристодам ва ба дини ту имон овардам».

Маъмун он бутро ба Каъба фиристод, то дар ваҷҳи иморати Каъба карданд.

Ва аз шарафи Каъба яке он аст, ки ҳар ки чашмро ба Каба занад, бигиряд ва болои вай мурғ напарад ва гирди вай таввоф кунанд ва ҳамаи вуҳуш гирди ҳарам оянд, эмин шаванд ва хоки ҳарам ҳар ҷо ки баранд, муҳтарам бувад ва вуҳуш гирди он таввоф кунанд.

Ва ба рӯзгори Ҳаҷҷоҷ ибни Юсуф марде хоки ҳарамро гирд мекард ва беруни ҳарам мерехт ва сайдҳо гирди он хок мегардидданд эмин ва вай эшонро мегирифт. То Ҳаҷҷоҷ дасти вайро бибурид ва гуфт: «Ин чунин хиёнат яҳудиён карданд, ки Офаридгор эшонро фармуд, ки рӯзи шанбе моҳӣ нагиранд, эшон рӯзи одина[10] дом мениҳоданд, то шанбе дар он афтодӣ, рӯзи якшанбе баркашидандӣ. Лоҷарам[11], ҷумларо хуку бузина кард».

Ва Абраҳа малики Ҳабаша қасд кард, то Каъбаро бирон[12] кунад. Лашкар овард ва шутурони Абдулмутталибро ғорат кард.

Абдулмутталиб пеши вай рафт ва гуфт: «Шутурони ман боздеҳ!»

---

[1] Сунбур– ҷуби дарахти хурмо
[2] Соҷ– ҷуби дарахти булути ҳиндӣ
[3] Мукассар– шикаста
[4] Натъ– матои чармӣ
[5] Дибоҷ– дебо, абрешим
[6] Қанодил– қандилҳо
[7] Зайт– равған
[8] Шамса– нигора
[9] Қорура– зарфи шишагӣ
[10] Одина – ҷумъа
[11] Лоҷарам – ногузир, ҳароина
[12] Бирон – вайрон

Гуфт: «Агар хоҳӣ, Каъбаро дар кори ту кунам».

Гуфт: «Ин хона Парвардигоре дорад, ки онро ҳифз мекунад. Ту шутурони ман боздеҳ!» Ва калиди Каъба ба боми Каъба андохту гуфт: «Хонаи Туст. Бо Ту супурдам».

Абраҳаро филе буд ва номи вай «Маҳмуд». Ба дари Каъба омад ва гуфт то Каъбаро бирон кунад.

Фил чун ба дари Каъба расид, суҷуд кард. Аз ҷониби дигар даровarданд, ҳам суҷуд кард. Филро мезаданд. Пас, фил баргардид ва бигрехт.

Офаридгор мурғони обиро фиристод. Аз дарёи Ҳабаша бархостанд, сияҳрӯй, бо ҳар мурғе се санг. Бар сари эшон рехтанд, то ҳамаро ҳалок карданд.

Аз эшон яке бигрехт, пеши малики Ҳабаша омад.

Пурсид, ки «Чӣ хабар дорӣ?»

Гуфт: «Чӣ гӯям? Он чи ман дидам, кас мабинод[1]! Аз лашкари Ҳабаша яке намонд. Санг бар сари эшон биборид ва ҳамаро кулоғу каргас бихӯрд».

Малик Яксум гуфт: «Чун борид?»

Пас, мурғе биёмад ва аз болои сари вай санге бияндохт ва бар сари вай афтод ва ба ҳарду чашмаш берун омад ва ҷон бидод.

Ва аз он аҳд, азамати Каъба дар дили оламиён асар кард.

Ва бидон, ки ҳар бандае, ки бар болои Каъба равад, озод гардад ва гург он ҷо оҳу нагирад ва ҳеҷ мурғе бар боми Каъба нанишинад магар бемор бувад ё захме дорад, он гаҳ бар он афтад.

**Сифати ҳаҷар-ул-асвад.** Аммо ҳаҷар-ул-асвад[2] ҳам ин ҷост. Қол-ан-наби алайҳи-с-салом: «Ҳаҷар-ул-асвади ямин-ул-лоҳи фи-л-арзи» (*Паёмбар, дуруд бар ӯ, гуфт: «Ҳаҷар-ул-асвад нишонаи қудрати Худост дар замин»*). Ва он сангест сиёҳ, оламиён даст бар вай ниҳанд. Ва сифати ҳаҷар кардан маънӣ надорад ва шигифтии он ба чашм тавон дид, ки вай дар дилҳои одамиён чӣ таъсир кунад. Ва Муҳаммад ибни Алӣ гӯяд: «Се санг аз биҳишт дар замин аст: ҳаҷар-ул-асвад ва мақоми Иброҳим (а) ва ҳаҷари Бани Исроил». Ва дар он замон, ки ҳаҷар-ул-асвадро аз биҳишт оварданд, сапедӣ ва рӯшноии он дар ғояте буд, ки аз Машриқ то ба Мағриб рӯшноӣ ва завъи[3] он метофт ва акнун он чунин сиёҳ шудааст. Ва сабаби сиёҳ будани он аз Пайғамбар саловотулоҳи алайҳи суол карданд. Фармуд, ки: «Онро сиёҳ зулм ва гуноҳ кардааст». Ва он ки аҳднома дар рӯзи хитоб: «Аласту бираббикум? Қолу: бало»[4] (Оё Парвардигори шумо нестам?

---

[1] Мабинод – набинад
[2] Ҳаҷар–ул–асвад – санги сиёҳ
[3] Завъ – нур, партав
[4] Сураи Ғофир, ояти 50

Гуфтанд: бале) набиштаанд, Ҳақ субҳонаҳу ва таоло дар ин санг таъбиҳ кардааст[1] то ба қиёмат.

**Зикри Мақом.** Аммо мақом сангест мураббаъ, болои вай чаҳор бадаст ва гирди вай тавқе заррин ва асари ҳар ду қадам дар санг пайдо ва ҳафт ангӯшт низ ва миёни ҳар ду қадам як ангӯшт. Ва аз бас ки даст дар он дар молиданд, торик шуд. Ва ин ҳаҷарро дар ҳавзе мураббаъ ниҳоданд. Ва амир-ул-муъминин Муҳтадӣ ҳазор динори сурх бифиристод, то мақомро дар зар гирифтанд, ки сангест шариф. Ва он сангест, ки Иброҳим ҳар ду қадам дар он ниҳодӣ ва бар асп нишастӣ. Ва ин ҳаҷарро дар ҳавзе ниҳоданд, гирд ба гирди вай аз расос[2] ва сандуқе аз соҷ[3] бар сари вай ниҳода. Дар ҳар ду гӯша, ду силсила[4], ду қуфл бар он зада. Ва агар касе нек дар ин мақом назар кунад, нақшҳои бадеъ бинад ва офаридаи Худои таоло дар он санг пайдо.

**Масҷид-ул-ҳаром.** Бидон, ки Масҷид-ул-ҳаром масҷиди муаззам аст. Умар ибни Хаттоб (р) сароҳоро бихарид ва бозшикофт ва ободон кард. Пас Усмон ибни Аффон (р) дарафзуд. Пас Абдуллоҳ ибни Зубайр (р) ниме аз сарои Дор-ул-арқам бихарид ба ҳазор динор ва дар масҷид гирифт ва изораи масҷид ба рухом бикард ва ваҷҳи[5] тоқҳо ба мино бикард мулавван[6], ки онро «фусайфисо» хонанд ва шурфаи олӣ[7] сохт ба сурати фариштагон. Баъд аз он Абӯҷаъфар Мансур зиёдат кард ва иморатҳо кард аз ҷониби шомӣ. Ва пеш аз вай, Абдулмалик ибни Марвон сақфи вай аз соҷ бикард ва сутунҳо ба зар даргирифт. Арзи вай тирасту[8] чаҳор араш ва масҷид сад ҳазору бист ҳазор араш аст. Дар сомони[9] шарқӣ наваду нуҳ сутун ва дар сомони ғарбӣ сад сутун ва дар сомони шомӣ саду бисту панҷ сутун: ҷумла чаҳорсаду шасту панҷ сутун аст. Ҳар сутуне даҳ араш. Ҳаждаҳ дар дорад ва чаҳорсаду панҷоҳу панҷ қандил дорад.

**Масҷиди набӣ**. Масҷиди набӣ масҷиди Мадина аст. Тӯли[10] вай саду чиҳил араш, арзи[11] вай саду бист араш, иртифои[12] вай ёздаҳ

---

[1] Таъбиҳ кардааст – гузоштааст, супурдааст
[2] Расос – сурб
[3] Соҷ – чӯби дарахти булути ҳиндӣ
[4] Силсила – занҷир
[5] Ваҷҳ – рӯй
[6] Мулавван – ранга
[7] Шурфаи олӣ – кунгураи баланд
[8] Тираст – сесад
[9] Сомони – ҷониби
[10] Тӯл – дарозӣ
[11] Арз – паҳноӣ
[12] Иртифоъ – баландӣ

араш. Умар ибни Хаттоб (р) дар ҳисн аввал овард[1] ва онро бино кард санаи[2] сабъа ашара[3] ва меҳроби вай бикард. Пас Умар ибни Абдулазиз чиҳил мардро аз Рум ва чиҳил мардро аз Қибт бо чиҳил ҳазор мисқол зари сурх ва чандин ҳазор хирвор фусайфисо[4] бифиристод ва иморати он кард ва як саф бияфзуд ва сутунҳои сангин андаруни вай оҳан ва қалъагӣ кард. Тӯли вай акнун дувист[5] араш, арзи вай мислуҳу[6]. Ва Солеҳ ибни Кайсон мақсураи[7] вай бикард дар санаи тисъун ва самонин[8] ба се сол. Ва муаззинони Мадина аз авлоди Саъд, мавлои Аммор ибни Ёсиранд. Ва он аввал хонаи Оиша (р) буд, онро машҳади паёмбар карданд.

Ва Умар ибни Абдулазизро ба вақти вафот гуфтанд: «Дастуре деҳ, ки туро дар ин турбат дафн кунем, ки ҷойе холӣ мондааст».

Гуфт: «Мабодо, ки маро ин дар дил ёрад гузаштан. Ман кӣ бошам, ки ҷойе, ки пайғамбар ин таманно ёрам кард? Маро ба гӯристон баред ва дафн кунед ва ин сухан дигар магӯед!»

Ва вайро дафн карданд ба гӯристони хулафои бани Умайя.

**Масҷиди Нӯҳ** алайҳи-с-салом бар кӯҳи Ҷудӣ аст. Ҳафдаҳ дар дорад. Аз ғурабо[9] холӣ набувад. Кас он ҷо ба колои кас даст наёрад кард ва агар касе колои касе бардорад, роҳ пеш набарад. Чун матоъ[10] ба ҷой бозниҳад, роҳ ёбад. Дар он ҷо кӯдакон далелӣ[11] кунанд ғарибонро ва аз ҳар яке қурозае[12] биситонанд. Вагарна гум шаванд ва роҳ бознаёбанд. Ва ин шигифт аст.

**Масҷиди Мӯсо** алайҳи-с-салом ба Сомира аст. Чандин ҳазор тахтҳои рухом ва минои мулавван[13] дорад. Девор ва замин ба он бипӯшанд ва дарзҳо ба биринҷи димишқӣ баргирифта. Мехҳо ба он зада, ки бар ҳар мехе маблағе харҷ афтода. Манорае дорад баланд, роҳ аз ин сӯ, чунон ки асвор[14] ба он бар шавад.

---

[1] Дар ҳисн аввал овард – гирдашро маҳкам кард
[2] Сана – сол
[3] Сабъа ъашара – ҳабдаҳ
[4] Фусайфисо – шишаи ранга
[5] Дувист – дусад
[6] Мислуҳу- мисли он
[7] Мақсура – ҷойгоҳи пешнамоз
[8] Тисъун ва самонин – ҳаштоду нуҳ
[9] Ғурабо – ғарибон, мусофирон
[10] Матоъ – коло, мол
[11] Далелӣ – роҳбаладӣ
[12] Қуроза – пули хурд
[13] Минои мулавван – шишаи ранга
[14] Асвор – деворҳо



Бар сари манора аспе, чунон намояд, ки як гунҷишк. Соле, сари асп биафтод. Кас онро барнатавонист гирифтан. Бифурӯхтанд. Чандон баҳои он буд, ки боми масҷид ба сим даргирифтанд. Ва дар миёни ин масҷид косае сангин ниҳода, мулавван, чанде нохун-нохун ва онро нойжа[1] чандон, ки осиёбе бигардонад. Чун коса пур шуд, ҳама масҷидро аз ин ҷадвалҳо[2] равон шавад, баъд аз ин ба коса боз ояд.

**Масҷиди Куфа** масҷидест аз они Нӯҳ, дар зовияи[3] каҳфест, ки онро «Ғори танӯр» хонанд ва ҷойгоҳи он бутон бувад, ки қавми Нӯҳ парастиданд: Яъуқ ва Яғус ва Наср ва Вад ва Сувоъ.

Ва чун Ибни Мулҷам Алиро корд зад, дар он ҷо вайро бигирифтанд.

Алӣ гуфт: «Вайро боз доред. Агар назиям қасоси ман бихоҳед ва вайро бикушед. Ва маро дар ин масҷид дафн кунед».

Чун Абдуллоҳ ибни Зиёд масҷидро иморат кард ва бар ҳар сутун ҳафтсад динор харҷ кард, пас Ҳаҷҷоҷ бозшикофт ба лиҷоҷ[4] ва кардаи вай табоҳ кард ва вай он ҷо масҷиде дигар кард, то гӯянд, ки «Ҳаҷҷоҷ кард».

**Масҷиди Яҳё** алайҳи-с-салом ба Димишқ аст. Онро «Ҷайрун» хонанд. Масҷидест азим ва қуббае олӣ ва меҳробе шоҳиқ[5]. Аз собиён ба ҷуҳудон расид, он гаҳ ба юнониён, он гаҳ ба кофирон. Аввал Яҳё

---

[1] Нойжа – нова, мачрои об
[2] Ҷадвалҳо – ҷӯйҳо
[3] Зовия – кунҷ
[4] Лиҷоҷ – ситеза
[5] Шоҳиқ – баланд

(а)-ро дар ин ҷо куштанд ва сараш дар ин ҷо ниҳоданд. Баъд, ба аҳди Валид ибни Абдулмалик, замини вайро рухом кард ва девори вайро ба ҷазъ[1] бикард ва меҳробро заррин кард, мурассаъ[2] ба ҷавоҳир ва сақфро ба зар кард. Хироҷи Шом, ҳафт сол, ба он нафақат[3] кард. Ва боми вай ба қалъӣ[4] даргирифт ва об бар он мегардад, чун ба ҳамаи рукнҳо расад, он ҷо фуруд ояд.

**Масҷиди Сулаймон** алайҳи-с-салом бар чорфарсангии Истахр аст. Масҷидест олӣ. Ба нардбон он ҷо баршаванд. Дар он сурати Сулаймон (а) кардаанд ва ғуломони вай пеши вай саф зада ва даҳ девор нигошта, ки рӯйи одамӣ доранд ва гӯши фил ва думи асп. Ва масҷиди муаззам ва маъруф.

**Масҷиди Довуд** алайҳи-с-салом ба Байт-ул-муқаддас аст. Дар он гӯре азим. Тағорҳои[5] заррин карда. Онро «Канисаи қиёмат» хонанд ва «Намозгоҳи Довуд (а)». Ва он ҷо иде бошад, султон ҳозир шавад ҳар соле. Он гаҳ, оташе фуруд ояд аз кӯҳ ва шамъе барафрӯзад ва дигар қандилҳо барафрӯзанд.

Пас, нома нависанд ба мулуки офоқ, ки фалон соат оташ омад. Агар аввали рӯз бувад, фарохӣ бувад ва агар нимрӯз бувад, камтар бувад ва агар шабонгаҳ ояд, қаҳт бувад. Валлоҳу аълам. (*Худо донотар аст.*)



[1] Ҷазъ – ақиқи рах–рах
[2] Мурассаъ – нигиншуда
[3] Нафақат – харҷ
[4] Қалъӣ – қалъагӣ
[5] Тағор – ташт, тағора

**Масҷиди Исо** алайҳи-с-салом. Онро «Байт-ул-лаҳм» хонанд, дар вилояти Рум. Ва насоро қурбонҳо кунанд ва ҳар сол дар шабе муайян, оташе биёяд ва дар он хона қандиле барафрӯзад то ба рӯз.

Ва сабаби ин он бувад, ки ҷуҳудон чун Исо (а)-ро бигирифтанд ва дар он хона боздоштанд, чун шаб торик шуд, оташе биёмад, дар он хона муаллақ биистод. Ва Исо (а) то рӯз намоз мекард, пас аз он вайро ба осмон бурданд. Ҷуҳудон мардеро дар он хона фиристоданд, ки Исо (а)-ро берун барад, то вайро даровезанд. Берун омад ва гуфт: «Хона холӣ аст».

Офаридгор шабаҳи[1] Исо (а) бар вай афканд ва ӯро даровехтанд, пиндоштанд, ки Исо (а) аст. Қол-ал-лоҳу таоло: «Ва мо қаталуҳу ва мо салабуҳу»[2] *(Худованд гуфт: «Ӯро на куштанд ва на салиб заданд»).*

Тӯли ин масҷид дувист[3] араш аст. Сутунҳои миссин карда, деворҳои биринҷин. Дар он чандон мол аст, ки Офаридгор донад аз ҷавоҳир ва авонии[4] заррин. Дар пеши вай хонаҳое аз зумуррад бино карданд, онро «Мавзеи қаробин» хонанд. Бар дари вай дувоздаҳ тамосил[5] ниҳода. Вайро бисту ҳашт дари заррин ва беруни он деворе ҳазору дувист араш ва бар вай дувоздаҳ дарвоза аз мис. Наздики вай хонае, онро «Байт-ун-нур» хонанд, ҳар гаҳ шаб торик шавад, ба шаб он каниса рӯшан шавад. Ва шуои азим бувад дар он хона. Ва ин дар Румия аст.

**Масҷиди Ҷирҷис** алайҳи-с-салом дар Димишқ аст - намозгоҳе. Ва яке дигар аз они Марям алайҳи-с-салом ва яке аз они Юнус ва Балолис ва Ҳанино ва Қубриён ва Юҳанно. Ва насоро аз ақсои олам оянд ва онро зиёрат кунанд.

**Масҷиди Ифриқия** муаззам аст ва дар он даҳ сутун аст аз ҷавоҳир. Малики Рум касе фиристод, то як сутун бихарад ба молҳои азим. Малики Ифриқия нома набишт: «Ин масҷиди Раҳмон аст ва масҷиди ту масҷиди шайтон аст. Ин сутун ин ҷо авлотар». Ва ҷавоби вай боз дод.

Ва ин сутунҳоро пӯшида доранд ба ғилоф ва рӯзи Одина[6] ғилоф бозгиранд, то мардум бубинанд. Ва касе, ки мор вайро бигазад, ба сари корд битарошанд ва бар он захм кунанд, суд дорад. Дар он дарахте, ба вақти тирамоҳ аз балгҳои[7] вай асал чакидан гирад, чандон ки ҳамаи шаҳрро кифоят кунад. Онро ҳавориёни Исо

---

[1] Шабаҳ – монандӣ
[2] Сураи Нисо, ояти 157
[3] Дувист – дусад
[4] Авонӣ – зарфҳо
[5] Тамосил – ҳайкалҳо
[6] Одина – ҷумъа
[7] Балгҳо – баргҳо

нишондаaанд. Сабаб он буд, ки малики ин вилоят ҳавориёнро дар ин масҷид боздошт ва ба зиндони вай кард ва таом намедод. Офаридгор рӯзии эшон аз ин дарахт кард. То рӯзи даҳум, эшонро фараҷ[1] омад ва он масҷид ва он дарахтро мусалло[2] сохтанд.

Ва мо пас аз ин канисаҳоро[3] ёд кунем.

## Зикри канисаҳои машҳур ва аҷоиби онҳо

Бидон, ки каноис[4] масоҷиди[5] авоил[6] буд. Ва мо баъзе, ки дар он ибрате бувад ё уъҷубае[7] ёд кунем. Ва он чӣ хароб аст ҳам ёд кунем ва он чӣ дар дасти аҳли Ислом аст.

Канисаи **Имтиҳон** дар Байт-ул-муқаддас аст. Ҳар гаҳ ба шак будандӣ, ки «ин шахс аз авлоди анбиёст ё на», дар он каниса рафтӣ: агар дасти вай чарб гаштӣ, аз авлоди анбиё будӣ, агар хушк мондӣ, набудӣ. Ва деге ҷӯшидӣ бар сари тахте. Чун ду касро хусумат будӣ, даст дар он дег бурдӣ: агар ботил будӣ, бисӯхтӣ, агар ҳақ будӣ, насӯхтӣ. Ва саге чӯбин ба дари ин каниса буд: ҳар гаҳ фосиқе ё ҷодуие[8] он ҷо рафтӣ, бонг бар вай задӣ ва ҳар ки тире ба вай андохтӣ, боз гардидӣ ва андозандаро бикуштӣ. Ин ҳама сабаби балийяти[9] эшон буд, то ба он пардаҳои эшон дарида мешуд, на сабаби эҳтироми эшон буд.

Канисаи **Зайтун** гунбадест ба Рум, бар сари он мурғе карда аз мис ба сурати восил. Ва восил мурғе бувад овози латиф дорад. Бачаи вай овозе кунад ҳазин[10]. Ҳар гаҳ, ки вай бинолад, дигар мурғон зайтун оранд пеши вай, то мехӯрад. Пас ҳар сол, дар вақти маълум, аз ҳубуби[11] бод овози восил аз он мурғ меояд ва мурғон зайтун меоваранд ва бар он мурғи мисин мерезанд, то хирманҳо аз он пур кунанд.

Канисаи **Шарифа** дар Румия аст, ки Мориқтуси Ҳаворӣ дар он мадфун аст. Вайро «Раис-уш-шуҳадо» гӯянд. Дарозии ин каниса ҳазору панҷсад араш аст.

---

[1] Фараҷ – саодат, хушбахтӣ
[2] Мусалло – намозгоҳ
[3] Каниса – калисо
[4] Каноис – калисоҳо
[5] Масоҷид – масҷидҳо
[6] Авоил – нахустин
[7] Уъҷуба – шигифтӣ, аҷоибот
[8] Ҷодуӣ – ҷодугар
[9] Балийят – озмоиш
[10] Ҳазин – ғамангез
[11] Ҳубуб – вазиш

Байти **Суфр** хонаест, ки Искандар кард дар мафозае[1] ба Мағриб чаҳорсад араш дар чаҳорсад араш. Бунёди он суфр[2] ва арзиз карда ва дувист[3] дарахти биринҷин дар сақфи он афканда, ҳар дарахт чаҳорсад араш ва ба суффаҳои биринҷин пӯшида. Ва тариқи бунёд инчунин кард, ки муҳавватаро[4] бисохт ва миёни он ба санг ва гач бианбошт, бо девори бом рост кард ва дувист ҷадвал[5] бикард ба миқдори ситабри[6] дарахтҳо ва биринҷ ва рувӣ ва арзиз мегудохт ва дар ин ҷадовилҳо[7] мерехт, то дувист дарахти рувин бирехт ва тахтҳои биринҷин бар он дарахт. Пас, сангу гачро пок кард ва сақфи биринҷин чунон бимонд. Ва дар олам хонаи мусаққафи чаҳорсад араш тӯлу арз ҷуз ин кас надидааст.

Канисаи **Сиҳюна** ба Байт-ул-муқаддас аст. Дарозии он як фарсанг дар як фарсанг ва самки[8] он дувист араш. Ва мазбаҳи қурбон[9] он ҷост. Аз забарҷади саб. Тӯли он бист араш. Ба пушти он бист тимсол[10] ниҳода аз зар, дарозии ҳар тимсол даҳ араш, чашмҳо аз ёқути сурх. Ва ҳазору дувист сутун аз мармари мулавван[11], се сутун аз он мисин. Ва ин каниса ҳазору дувист дар дорад биринҷин ва чиҳил сутун аз он заррин, баъд аз дарҳои обнусу оҷ ва қандилҳо беадад.

Ва бидон, ки ёд кардани мо дар сифати канисаи куффор он аст, ки куффор таъзими пайғамбарон ва шуҳадо ва қурбон, ки аз асҳоби Исо буданд, чӣ гуна доштанд. Пас, мусалмонон авлотар, ки таъзими Каъба ва Масҷид-ул-ҳаром ва машҳади Пайғамбар ва асҳоби вай доранд.

Канисаи **Ғодир** дар ҳудуди билоди Ҷабал бувад.

Ва роҳибе ҷавон ва некусурат дар он буд, занонро аз роҳ мебурдӣ ва фасод мекардӣ. Рӯзе Абӯнувос он ҷо рафт, тамаъ дар ин роҳиб кард. Ва Абӯнувос марде буд лутӣ.

Роҳиб гуфт: «Эй Абӯнувос, он чи ту аз ман металабӣ, ман низ аз ту металабам».

Абӯнувос гуфт: «Шояд».

Роҳиб бо Абӯнувос ливотат кард. Абӯнувос қасди роҳиб кард. Роҳиб гуфт: «Ман ҳаргиз ин кор накардаам».

Абӯнувос хашм гирифт ва аз ин хашм роҳиброро бикушт.

---

[1] Мафоза – биёбон
[2] Суфр – биринҷ
[3] Дувист – дусад
[4] Муҳаввата – деворбаст, шит
[5] Ҷадвал – ҷӯйбор
[6] Ситабрӣ – паҳноӣ
[7] Ҷадоаилҳо- чуйборҳо
[8] Самк – баландӣ
[9] Мазбаҳи қурбон – қурбонгоҳ
[10] Тимсол – ҳайкал
[11] Мулавван – ранга

Мақсуд он аст, ки Абӯнувос он чи ба дигарон кард, бар худ боздид ва роҳиб ҷазои хеш бидид.

Канисаи **Ғирмон**. Ва маънии ғирмон «неку» бувад. Онро бино кард Мунзир ибни Нуъмон. Малике буд аз они араб.

Ва сабаб он буд, ки онро ду надим буд: Холид ибни Фазла ва Умар ибни Масъуд. Мунзир бар ҳарду хашм гирифт, ҳар дуро зинда дар зери гил кард. Пас, пушаймон шуд, ки дар мастӣ карда буд. Дар сари гӯри эшон ду каниса бикард. Ва дар соле ду рӯз бинҳод, рӯзи некиро ва рӯзи бадиро: рӯзи некӣ ҳар киро дидӣ хилъат додӣ ва рӯзи бадӣ ҳар киро дидӣ, бикуштӣ ва хуни вай дар канисаҳо молидӣ.

Рӯзе Убайд ибни Абрас баромад, ки вайро мадҳ кунад. Вайро гуфт: «Агар падари манӣ - Нуъмон, ки туро ҳалок кунам. Аммо агар хоҳӣ, аз раги акҳали[1] ту хун берун кунам ё аз қифол[2] ё аз варид[3]?»

Гуфт: «Ин рагҳо ҳар се ҷон аст. Аммо маро хамр деҳ, то аъзои ман суст гардад. Пас, ту донӣ. Ҳарчи хоҳӣ мекун!»

Вайро хамр дод ва раги акҳали вай бишкофт, то хунаш бирафт ва бимурд.

Пас, рӯзи дигар Ҳанзала ибни Абиҷаъфарро дид.

Вайро бигрифт ва гуфт: «Маро муҳлат деҳ як сол!»

Гуфт: «Кафили ту кист?»

Шурайк ибни Амр ҳозир буд. Поядонӣ[4] бикард.

Бирафт то соле. Мунзир мунтазир буд.

Шурайк баромад, то вайро бикушад. Пас Ҳанзала баромад, аз паси вай зане навҳа мекард ва аз паси Шурайк зане меомад, навҳа мекард.

Мунзир аҷаб дар монд аз вафои ҳарду. Гуфт: «Ман аз ин ҳарду бевафотар бошам, агар эшонро ҳалок кунам». Ва он суннатро ботил кард.

Канисаи **Қиёмат** бузургтарини канисаҳост. Ба рӯзи ид ҳамаи қандилҳо бикушанд. Он гаҳ, оташе аз ҳаво дарояд ва қандилҳоро бозгирад. Ва он оташест сапед ва кӯчак-кӯчак сурх мегардад. Ва мо дар масҷиди Исо мисли ин бигуфтем.

Мутакаллимон гӯянд, ки ин оташ ҳилати рӯҳбонон аст, ки ба кибрит кардаанд. Чунон ки оташхонае карда буданд ва маҷус ҳарчанд, ки об бар вай мезадандӣ тезтар гаштӣ. Чун нек бididанд,

---

[1] Акҳал – раги миёни даст
[2] Қифол – раги бозу
[3] Варид – раги гардан
[4] Поядонӣ – пазируфторӣ, кафилӣ

конунро[1] бино карда буданд бар қайёра[2] ва наффота[3]. Чандон, ки нафт аз чашма бармеомад, оташ онро месӯхт.

Ва мо ин нагӯем. Ва ин оташ аз сунъи Борӣ аҷаб набошад, ки ба дор-ул-куфр ин фитнаро аз баҳри излоли[4] эшон падид кунад.

Канисаи **Малик** дар Румия аст ва дар он чандон мол аст, ки шарҳи он натавон кард. Онро «Мирун» хонанд. Ва даҳ ҳазор хон ва даҳ ҳазор косаҳо ва ҳафтсад манобир ва се ҳазор салиб – ҳама заррин ва ҳазор китоб ба зар набишта. Дар он ҷо нишастгоҳи малик кардаанд. Онро «бисот» гӯянд. Бар он сурати анбиё – аз Одам (а) то охири анбиё – Муҳаммад (с). Пиндорӣ, ки дар одамӣ нигаҳ мекунанд. Бар гирди бисот сад сутуни заррин, бар ҳар сутуне санаме[5], дар дасти ҳар санаме ҷарасе[6]. Ҳар гаҳ душман қасди он ҷо кунад, ҷарасҳо бар ҳам зананд, то мардум бидонанд ва душманро дафъ кунанд. Ва кас натавонад, ки эшонро қаҳр кунад.

Канисаи **Мино**[7] дар Миср аст, бино карда аз обгина[8] ва рухом. Ва аз Рум ҳар сол хирворҳои зар он ҷо оранд.

Дар он сурати анбиё кардаанд. Аввали ҳар моҳе, ки ҳилол бошад, санаме бар он аст, бар тахте: дастро бичунбонад, чунон ки касе гӯяд, ки «ин моҳ низ рафт». Ва кас иллати он надонад.



[1] Конун – гулхан, оташдон
[2] Қайёра- кони қир
[3] Наффота – манбаи нефт, чоҳҳи нефт
[4] Излол – гумроҳ карданд
[5] Санам – бут
[6] Ҷарас – зангӯла
[7] Мино – шиша
[8] Обгина – шиша

Канисаи **Нор**[1]. Дар ҳадди Форс хонае сохта буданд ва рӯҳбоне он ҷо нишаста ва бо оташ сухан гуфтӣ ва аз оташ ҷавоб меёфтӣ. То навбат ба араб расид.



Аҳли ислом онро биканданд. Анбубае[2] сангин диданд, миқдори чиҳил араш, бар сари анбуба азҷе[3] карда ва он ҷо марде пинҳон шуда ва дам бар анбуба ниҳода ва сухан мегуфт ва овоз бар анбуба меомадӣ ва овоз аз миёни оташ бишнидандӣ ва мардум ба он мағрур[4] шудандӣ.

Ва каноис бисёр аст. Чунон ки дар Ҳира канисае буд шоҳиқ[5], бар он набишта, ки «Ин канисаро бино кард малик Амр ибни Мунзир бар дасти Амр ибни Ҳанон». Ва дар зери ин набишта, ки «Рӯзгор бар одамӣ мегузарад. Ва аз рӯзгор кас ҷон набарад ба некбахтӣ. Яъне ҳама кас мурданӣ аст ва кас боқӣ нест».

## Дар баёни ақолим[6] ва билод[7]
## Боби «алиф»

**Озарбойҷон** мансуб аст ба малики Озарбод инби Ирон ибни Асвад ибни Сом. Ва Ардабил бар ин ҷиҳат аст. Шаҳре пурнеъмат ва дор-ул-мулук аст.



Бар ҳудуди вай, кӯҳи Сабалон. Вилояте, ки дар он қаҳт кам бувад ва агар бувад, зуд бархезад. Офаридгорро назари раҳмат бошад бо эшон. Аҳли вай шуҷоъ ва диндор бошанд.

**Аблақи фард** ҳиснест[8] ба Тимо, миёни Шом ва Ҳиҷоз. Мансуб бувад ба некуӣ ва муҳкамӣ. Бар он ҳисн

[1] Нор – оташ
[2] Анбуба – қубур
[3] Азҷ – иморати баланд
[4] Мағрур – фирефта
[5] Шоҳиқ – баланд
[6] Ақолим – минтақаҳо
[7] Билод – кишварҳо
[8] Ҳисн – қалъа

малике буд, номи вай Самуел ибни Одиё. Масал заданд ба вафодории вай. Гӯянд, шахсе зиреҳе ба вай супурд довудӣ. Душман аз они вай бидонист. Зиреҳро талаб кард аз Самуел. Ба вай намедод. Ҳарбҳо карданд. Писари Самуелро бибурд ва гуфт: «Ё зиреҳ бидеҳ ё писаратро бикушам».

Гуфт: «Ман амонат насупорам».

Писари вайро бикушт. Ва амонат аз даст бинадод.

Ва гӯянд, кас бар Аблақ зафар наёфт.

**Абяз**[1] қалъае буд ба Ҳамадон, бар қалъаи Шаҳристон. Се ҳисн[2] Шаҳристонро буд, се ҳисн Абязро буд. Ва ин Абязро Доро бино кард ба Ҳамадон. Ва Доро зану духтарро он ҷо бурд вақте гирди олам бигардид ва бо Искандар ҳарбҳо кард. Пас, нома набишт ба вай, ки «Хунҳои бисёр рехта шуд ва ҳамаи олам аз они ман буд, ту биситадӣ. Ва ман захм дорам. Фарзандони ман ба ҳисни Абязанд. Эшонро маёзор, то ман ганҷҳо ба ту фиристам».

Искандар ҷавоб набишт, ки «Мамлакат ба ту боз диҳам ва аз он чи кардам, бозгардам».

Доро қабул накард. Пас, нома набишт ба малики Ҳинд, ки «Ёрии ман кун, то бо Искандар ҳарб кунем!»

Дороро ду вазир буд. Бо якдигар иттифоқ карданд, ки «Давлати Доро баргардид ва иқбол рӯй ба Искандар овард ва халқ ба ранҷанд. Ва мо Дороро ҳалок кунем, то Искандар моро вилоятҳо диҳад» Ва корде ба шиками Доро заданд.

Вайро ҳамчунон хаста ба Искандар фиристоданд.

Икандар бигрист ва сари вай бар канор гирифт ва гуфт: «Эй шоҳи Эрон, чӣ хоҳӣ, то туро диҳам ва захми туро илоҷ кунам? Туро бар ман ҳаққи парвариш аст».

Гуфт: «Эй Искандар, ман аз мулк ноумед шудам. Валекин туро насиҳат кунам, ки худро бузург мабин ва ҳар чи ба дасти ту биравад аз худ мадор ва аз ман ибрат гир, ки мамлакат ба ман намонд, ба ту низ ҳам намонад. Ва духтари ман, Рухшонакро ҳам ба ту додам. Вайро нек дор! Кеҳтаронро ба меҳтарон мусаллат макун!» Ва ҷон бидод.

Искандар ҳар ду вазирро бигирифт ва гуфт: «Шумо бо Доро бадӣ кардед, бо дигарон некӣ накунед». Ва ҳар дуро даровехт. Ва гуфт: «Алҳамдулиллоҳ, ки Доро ба дасти мо кушта наёмад».

[1] Абяз – сафед

[2] Ҳисн – қалъа



Ва ба Истахр омад ва нома набишт ба модари хеш – ба Амурия, ки «Қасди Абяз кунад ва духтари Дороро биёварад ба пеши ман».

Чун вайро пеши Искандар бурданд, сухани вай писандид. Вайро ба Амурия бурд.

Ва он қалъа маъмур буд ва ҷойи мулукон буд. То Бухтунассар қасд кард, ки ин ҳиснро бирон[1] кунад. Натавонист. Бифармуд, то сурати Ҳамадон ва вилояти ӯ бингоштанд. Чун бидид, бифармуд, то садде бикарданд дар пеши Арванд ба болои қалъа, ба рӯзгори дароз. Обҳо, ки аз Арванд меомад, ҷамъ мекард дар он сад, то баҳре шуд. Ва бифармуд, то шутур ва говро дар об афканданд, то об заҳмат кард ва садро бишикаст ва биафканд. Об бар қалъа зад ва ҳиснҳоро биафканд.

Қалъаи Абяз бимонд. Бар он қалъа зане буд. Подшоҳи вилоят буд. Канизакро гуфт: «Об биёвар!»

Об бар садди қалъа расида буд. Кӯзае заррин фурӯ кард, ки об бардорад. Об дар гузашта буд ва натавонист. Онро бирон кард ва акнун, осори он мондааст.

[1] Бирон – вайрон



**Аррон** ва Олон ва Сарир ва Қабқ вилоятҳост ба ҳам пайваста. Ва аз Аррон зару нуқра оваранд ва суратҳо ва ҷавоҳир. Ва ябруҳ[1] аз он ҷо оранд. Гиёҳест ба шакли одамӣ, гесу дорад сурх, заҳрест қаттол[2]. Ва диёри Аррон ҷойест муборак ва пурнеъмат ва мардуми вай баҳамийят[3] ва диндор, ҳавои дуруст, мардуми шуҷоъ.

**Урдун** шаҳрест азим ба Шом ва гирд ба гирди ӯ шаҳри Сусия ва Саффурия ва Табирия. Онро наҳрест. Офаридгор қавми Толутро ба он имтиҳон кард. Ва чоҳи Юсуф (а) ва гӯри Яъқуб (а) ба Урдун аст ва маскани Яъқуб (а) бар дувоздаҳфарсангӣ аст.

**Ирам** қасрест нек. Онро бино кард Шаддод ибни Од. Қол-ал-лоҳу таоло: «Ирама зоти-л-ъимод, аллати лам юухлақ мислуҳо фи-л-билод»[4] Ва Офаридгор гуфт: «*Ёд кунед Ирамро, ки сутунҳои олӣ дошт ва дар билод*[5] *мисли он нест*».

Ва Шаддод ибни Од ҳар чи дар олам зару сим ва ҷавоҳир буд ҷамъ кард ва ба мушку заъфарон бино кард ва ғурфаҳои[6] олӣ бисохт ва сомонҳои[7] он ба зар кард ва дарахтҳои заррин нишонд ва меваҳо аз ҷавоҳир сохт ва қасре олӣ бикард болои вай панҷсад араш, мудаввар, ба панҷсад сол бикард ва молҳоро мефиристод, то онро

[1] Ябруҳ – меҳргиёҳ
[2] Қаттол – кушанда
[3] Баҳамият – бағайрат
[4] Сураи Фаҷр, ояти 7
[5] Билод – кишварҳо
[6] Ғурфа – ҳуҷра, қаср
[7] Сомонҳо – ҷонибҳо

ҷумла бисохт. Хост, ки дар он шаҳр равад, қадам бар дарвозаи вай ниҳод, ҷон бидод ва ба вай нарасид.

Гӯянд, ки дар Машриқу Мағриб ҷавҳаре намонд ва ҳеҷ ҳалқа дар гӯши ҳеҷ кас намонд, ки Шаддод онро биситад ва дар он нишонд. Нишон доданд, ки «Ба фалон иқлим, духтаре ҳалқа дар гӯш дорад». Мардонро фиристод ва он ҳалқаро бо гӯши духтар бибуриданд ва биёварданд.

Духтар бинолид. Гуфт: «Эй Худои осмон, агар хуфта нестӣ, моро бираҳон!»

Офаридгор малакеро бифиристод, ки «Худо хуфта нест. Аммо ҳалоки Шаддод мавқуф буд ба ин нолаи ту». Ва бонге бар Шаддод зад: заҳрааш бидарид ва ҷон бидод.

Гӯянд, ки Ҳуди паёмбар (а) ба Шаддод омад. Вайро даъват кард. Осӣ шуд. Сайҳае[1] аз осмон бар вай заданд. Вай бо лашкараш ҳалок шуд.

На вай дар он ҷо рафт ва на лашкараш ва на аз пайи вай касе дар он рафт ва роҳи вай бар халқ пӯшида шуд.

## Ҳикоят

Гӯянд, ки Абдуллоҳ ибни Қалоба ба талаби шутуре рафт аз Адан ва ба замине расид аз ҷавҳар, деворҳои он меафрӯхт чун оташ. Хост, ки чизе аз он барканад, натавонист, бозгардид. Туфоҳаҳо ва банодиқҳо[2] биёвард пеши Муовия ибни Абисуфён: банодиқе аз ёқути зард ва яке аз мушк ва вайро ҳеҷ роиҳате[3] набуд.

Муовия бишкаст. Бӯйи мушк баромад.

Муовия Каъб-ул-аҳборро бихонд ва гуфт: «Дар олам ҳеҷ ҷойе шиносӣ, ки аз ёқуту зар сохтаанд?»

Гуфт: «Бале. Ирам аст».

Муовия гуфт: «Ҳеҷ кас ба он расад?»

Гуфт: «На, магар яке аз уммати Муҳаммад (с), сифати вай чунин бувад, ки ин шахс, ки болои ту истодааст. Дар он ҷо рафтааст ё даршавад».

Муовия аз он сухан аҷаб монд ва гуфт: «Эй мард, нек омадӣ. Валекин моро роҳ нест дар он қаср». Ва ҳазор динор ба вай дод.

Ва аҳли тафсир гуфтаанд, ки «Ирами зот-ул-ъимод» Димишқ аст ва сифати он дар боби дол гуфта ояд.

**Арминия** шаҳрест, ки онро Зартушти маҷусӣ бино кард. Ва Шизро ҳамчунин. Ва оташхонае, ки онро «Зурухш» хонанд ба Арминия бино кард. Ва ин шаҳрро Муҳаммад ибни Масламаи Фаҳрӣ

---

[1] Сайҳа – овоз, садо

[2] Банодиқ – финдиқҳо

[3] Роиҳат – бӯй

гушод, дар аҳди Умар ибни Хаттоб (р). Шаҳрест пурнеъмат ва муборак.

**Истахр** ба Форс аст. Дор-ул-мулуки Сулаймон (а) аст ва лашкаргоҳи вай буд. Ва дар борҳоги Истахр саропардаи вай зада будӣ, ҳазор мехи заррин бо ҳазор таноби абрешимин. Сад табли заррин задандӣ ба навбат, бо сад буқ[1], бо сад синҷи[2] заррин. Аз ҳамаи аҷнос[3] ва аз ҳамаи ҳайвонот дар хидмати вай будандӣ. Ва аз чаҳор сомони олам ҳамлаҳо ба Истахр бизадандӣ. Бод тахти вай баргирифтӣ аз Истахр, ба нимрӯз ба Шом бурдӣ ва намози дигар ба Ироқ бурдӣ ва бомдод бар тахт нишастӣ ба Истахр. Мулукони офоқ пеши тахти вай бар пой будандӣ. Ҷабраил аз рост ва Малак-ул-мавт аз чап, то чоштгоҳ болои сари вай истода будандӣ.

Ва Пайғамбар (с) дар ҳаққи порсиён гуфт: «Аҳли форс: мулукун ва абноу мулук ва аҳрорун ва абону аҳрор» (*Мардуми форс шоҳу шоҳзода ва асилу асилзода ҳастанд*). Ҳамаи олам хироҷ ба эшон гузоранд ва эшон хироҷ ба касе нагузоранд. Ва гуфт: «Ҳар гаҳ, ки олам хароб шавад, ба Форс ободон гардад. Агар Форс хароб гардад, ба ҳамаи олам ободон нашавад». Форс ҷойи Ҷамшед ва акосира ва ҷаҳондорон аст.

**Искандария** шаҳрест азим. Онро Искандар бино кард. Ва Амр ибни Ос гӯяд Искандарияро ба тираст[4] сол бино кард ва сӣ сол чору[5] ва навраи[6] вай кард.

Амр ибни Ос волӣ буд бар Искандария. Бифармуд, ки аҳли вайро шумуранд. Ду ҳазор-ҳазор[7] мард аз қибт дар он буданд аз хадам ва аз Рум чаҳор ҳазор мард. Дигаронро қиёс натавон кард.

Ва раъс-ул-Искандария Абдулазиз ибни Марвонро гуфт, Икандария ба тираст сол бино карда шуд ва се ҳазор сол ободон буд ва се ҳазор сол хароб буд. Ва ҳафтод сол мардум бурқаъ[8] доштандӣ ба рӯз: тарсидандӣ, ки нури чашмҳо биравад аз барқ ва шуои деворҳо. Сад сол чароғ нагирифтанд ба шаб, аз рӯшноии ҷавоҳирҳо. Ва гуфт биноҳо Искандар ибни Филафус[9] кард, на Искандари Зулқарнайн. Ва ин шаҳрро ба васати[10] дарё ниҳод, дарвозаҳо бар об гушода. Онро ба

---

[1] Буқ – сурнай, шайпур
[2] Синҷ – сарнайза
[3] Аҷнос – навъҳо
[4] Тираст – сесад
[5] Чору – соруҷ (омехтаи обу оҳак ва хокистар)
[6] Навра – оҳак
[7] Ҳазор–ҳазор – миллион
[8] Бурқаъ – ниқоб
[9] Филафус – Файлақус
[10] Васат- миёна

рухом бино кард ва сутунҳои азим ва манораҳои аз миёни об баровварда ва бар он манора тираст[1] хона. Ва ин манора шашсад араш аст, аз масофатҳои дур бинанд ва садде баста ба санг ва амудҳо[2] чун ҳоите[3], ба он болои манора раванд. Ва болои ин манора фарох карда, сӯлох ҳо[4] ба зер кушуда, то дар об нагиранд. Ва марди далер бошад, ки бо лаби сӯлох ояд ва дар дарё натавонад нигаристан.

**Исфаҳон** шаҳрест муборак ва ҳавои латиф дорад. Аҳли вай зирак бошанд. Дар саноатҳо бар якдигар ҳасодат кунанд. Саид ибни Мусайиб гӯяд: «Агар аз қабилаи Қурайш набошам, бок надорам, чун аз Исфаҳон бошам».

Ва ин шаҳрро дар қадим «Яҳудия» хонданд. Шаҳрест бунёди вай каж[5] аст: на мудаввар[6] аст, на мураббаъ[7]. Ва сабаб он буд, ки онро Искандар чанд бор бикард ва биафтод. Савганд хӯрд, ки боз нагардад, то бино накунад. Пас, море дид, ки перомуни он мегардид: бар асари хазидани мор, бинои Исфаҳон бикард ҳамчунон муаввач[8].

Баъзе гӯянд яҳудро аз Байт-ул-муқаддас берун карданд ва аз Бухтунассар бигрехтанд, хоки Байт-ул-муқаддас баргирифтанд ва дар олам мегардиданд, ки аз он хок шаҳре бикунанд: чун ба Исфаҳон расиданд, ҳар ду хок ба ҳам монанд буд, онро бино карданд ва номи вай «Яҳудия» карданд ва Исфаҳониён аз насли эшонанд.

Ва шаҳрест, ки дар он фисқу фуҷур бисёр бувад. Ва гӯянд сабаб он буд, ки Балинос он ҷо расид, ғуломе дошт, вайро баргирифтанд ва бо вай ливота карданд, Балинос бар эшон нафрин кард, ки ба фисқу фуҷур мубтало гарданд ва роҳҳошон махуф[9] бувад.

## Ҳикоят

Шахсе пеши Ҳасани Басрӣ рафт.

Гуфт: «Аз куҷоӣ?»

Гуфт: «Аз Исфаҳон».

Гуфт: «Ал-ҳараб-ул-ҳараб мин байни яҳудийин ва маҷусийин ва окили рибо» (*Гурез-гурез аз байни яҳудӣ ва маҷусӣ ва рибохор*).

---

[1] Тираст- сесад
[2] Амуд – сутун
[3] Ҳоит – девор
[4] Сӯлох – сӯрох
[5] Каж – кач
[6] Мудаввар – гирд
[7] Мураббаъ – чоркунҷа
[8] Муаввач – кач
[9] Махуф – хатарнок

## Ҳикоят

Гӯянд Искандар дар ақолим[1] ва шаҳрҳое, ки худ бино бикардӣ, бигардид, ҳарки ситамкор ва бахил ва нобакор буд, берун кард ва гуфт: «Аз шаҳрҳои ман берун равед!»

Ҷумла аз Шом ва Рум берун омаданд ва дар олам мегардиданд. Ба ҷойе расиданд, онро «Ҷай» мегуфтанд. Обе хуш диданд, он обро «Зиндарӯд» гӯянд. Шаҳре бино карданд номи вай «Исфаҳон» карданд ва дар вай нузул карданд[2]. Ва дар ин маонӣ ҳикоятҳо кунанд ва масъулият бар дӯши ровӣ аст.

Ва аз он ҷо ки назар аст, шаҳрест муаззам, дори ислом. Ва аҳли вай қуръонхон. Ва намози ҷамоат ба пой доранд ва ойини дин нигоҳ доранд. Ва аз ҳар санъате дар вай тоифае бувад, ки ба киёсати[3] эшон кас набувад. Ва агар дар он фуссоқ[4] бошанд, уббод[5] низ бошанд. Ва эшонро ба бухл нисбат кунанд ва гӯянд ҳар ки дар Исфаҳон рафт ва чиҳил рӯз муқом кард[6], бахил шуд. Ва хоки вай мумсик аст. Ва гӯянд ибтидои ҳар қаҳтие, ки бувад аз он ҷо хезад.

**Атроблус** маъмур[7] аст. Бар соҳили баҳри Рум аст, бинокарда ба сахраҳо. Ва ҳамчунин, Афранҷа ва Улос.

**Андалус** ба ҳудуди Мағриб аст ва шаҳри азими он ҷо Қуртуба аст. Дар дасти бани Умая буд. Ва Андалус Ториқ ибни Зиёд биситад-мавлои[8] Мӯсо ибни Нусайр. Он ҷо ганҷҳо ёфт бисёр. Ва хони Сулаймон баргирифт, чандон ҷавоҳир бар он буд, ки кас надид. Ва Ториқ як қоима[9] аз он барканд ва ба Валид ибни Абдулмалик ибни Марвон фиристод.

Ва дар вилояти Андалус аҷоибҳо бисёр бувад. Ва дар он аҳд, ки Ториқ онро биситад[10], подшоҳи Андалус Илён буд. Ва бо Ториқ ду ҳазор киштӣ буд аз барбар ва шонздаҳ ҳазор савор аз араб. Ва Илёнро бо Ториқ дӯстӣ буд ва лашкари Ториқ дар марокиби Андалус менишонд ва ба Андалус меовард ва аҳли Андалус аз он бехабар буданд. Чун ба охир расид, Ториқ низ даромад ва бар кӯҳ фурӯ омад ва Андалусро биситад, санаи[11] иснайн ва тисъин[12]. Ва он сағр[1] аст дар пеши кофир.

---

[1] Ақолим – минтақаҳо
[2] Нузул карданд – ҷой гирифтанд
[3] Киёсат – маҳорат, ҳунармандӣ
[4] Фуссоқ – фосиқон
[5] Уббод – обидон
[6] Муқом кард – истиқомат кард
[7] Маъмур - ободон
[8] Маволӣ – ғулом
[9] Қоима – пояи тахт
[10] Биситад – биситонид, бигирифт
[11] Сана – сол
[12] Иснайн ва тисъин – наваду ду

Мулуки[2] Андалусро «лузриқ» ва «қомил» хонанд. Ва Андалус ҷазираест[3] болои кӯҳе даҳ мил болои он. Шаҳрҳои он Шотиба ва Ротиба ва Қуртуба. Фузун аст аз Миср. Ба шаш моҳа роҳ вилояти вай бувад. Марди вай шуҷоъ ва зирак ва фузало[4] ва аҳли адаб бошанд.

**Антокия** шаҳрест ба Шом, дар он биноҳои аҷаб. Дар он хонае буд «Қиссисон» гуфтандӣ. Аз он аҷабтар набуд, чунон ки канисаи Масеҳ, ки ба чӯб карда буданд.

Чун Анушервон ба Антокия расид, аҷаб монд, боз гардид ва шаҳре ба расми он бино кард, номи вай «Румия» ва асирони Антокияро бибурд.

Чун дар он шаҳр рафтанд, пиндоштанд, ки Антокия аст. Ҳар яке қасди маҳаллати[5] худ кард ва кас надонист, ки он шаҳр на Антокия аст, магар кафшгаре, ки дар сарои ӯ дарахте буд аз фирсод[6]. Онро надид. Дармонд. Чун дар сарой рафт, ҳамчун сарои худ дид. Ва ҷуз аз вай, кас надонист.

Ва аз хавоси Антокия он аст, ки силоҳҳо зангор[7] гиранд. Ва ҳар бӯйи хуш, ки он ҷо баранд, мутағайир шавад[8]. Ва Антокия бар соҳили баҳри Рум бувад.

Ҳисни[9] **Анушервон** ҳисне буд азим. Беҳбуд ибни Қардамон кард.

Анушервон дар он ҷо шуд, бигрист ва маргро ёд оварду гуфт: «Агар касе дар ин қаср айбе донад, бигӯяд!»

Дарвеше гуфт: «Айби ин сарой он аст, ки дар нишеб аст ва аз дур кас онро набинад. Дувум: сарои занон бар баландӣ аст, далел кунад, ки кори занон боло гирад. Дигар: саҳни сарой фарох аст, аз мардум холӣ монад, ва сарои мулук[10] бо заҳмат[11] неку бувад. Ва айбе дигар донам, бинагӯям».

Анушервон гуфт: «Ман ин молҳо, ки бар ин сарой нафақа кардам, на аз хазина овардам, валекин ба сари найзаҳо ҷамъ кардам ва бар ин қаср харҷ кардам».

Дарвеш гуфт: «Лоҷарам[12], ҳар дираме, ки ин ҷо сарф кардӣ, ба сабаби он меҳтареро ҳалок кардаӣ. Ва дирамро иваз бувад ва меҳтарро набувад. Ва ин айб бадтар аз ҳама айбҳост».

---

[1] Сағр – марз, худуд
[2] Мулук – шоҳон
[3] Ҷазоир – ҷазираҳо
[4] Фузало – фозилон, донишмандон
[5] Маҳаллат- макон
[6] Фирсод – тут
[7] Зангор – занг
[8] Мутағайир шавад – тағйир ёбад
[9] Ҳисн – қалъа
[10] Мулук – шоҳон
[11] Бо заҳмат – бо пур будан
[12] Лоҷарам – ҳатман, ночор, ногузир

Анушервон гуфт: «Ибрат гирифтам аз ин мавъизаат.» Аз ҳакиме дигар пурсид, ки «Чӣ гӯйӣ ба ин қаср?»

Гуфт: «Некуст, валекин айбе дорад».

Гуфт: «Чӣ айб аст?»

Гуфт: «Рахнае дар он аст».

Гуфт: «Ҳеҷ рахна надорад».

Гуфт: «Рахнаи марг».

Гуфт: «Ҳама рахнаҳоро дар тавон бастан, магар рахнаи марг».

**Уш** шаҳрест миёни Мовароуннаҳр ва Туркистон. Ҳар кӣ бимирад он ҷо, ҷанозаи вай равон нашавад ва агарчи ба он ҷамъ оянд, то такбир накунанд. Чун такбир кунанд, равон шавад. Ва ин аз хаввоси[1] Уш аст.

**Ахром** қасрест олӣ. Ибни Уфайр гӯяд ин қасрро Ҷубайри Муътафикӣ кард ба ҳафтод сол, ба ҳафтод ҳазор марди банно[2]. Ду амудро[3] бикард бар ду саратони[4] руйин[5], онро «мусаллатайн» гӯянд. Ва гӯянд ин ҳарду амудро аз кӯҳи Барқа овард ва ба ҳафтсад сол онро бибуриданд ва бар кор ниҳоданд. Ва ҷавоне буд номи вай Қатан ибни Ҳоварон, ҳар ду амудро бар ду гунбад ниҳод аз обгина[6] ба илме, ки Офаридгор вайро дода буд ва баробари эшон ду гов кард аз мис.



Чун панҷсад сол баромад, Руммон ибни Ямнаи Самудӣ биёмад ва баъзе бирон[7] кард.

Ва Абдулазиз ибни Марвон хост, ки ободон кунад. Аҳли Миср гуфтанд: «Агар он чунон мардон, ки эшон буданд биёрӣ, онро ободон кунем».

[1] Хавос – хосиятҳо
[2] Банно – бинокор
[3] Амуд – сутун
[4] Саратон- харчанг
[5] Руйин – оҳанин
[6] Обгина – шиша
[7] Бирон – вайрон

Ва ду марди пир биёмаданд ва каллаи саре биёварданд ва бар гардуне[1] ниҳоданд, ду гов ба ҷаҳд[2] мекашид. Як дандон бишкастанд, бист ратл[3] буд. Гуфтанд: «Аҳром ва Искандарияро инчунин мардон кардаанд».

**Аҳвоз** шаҳрест аз Хузистон. Ҳавои бад дорад ва ҳарки соле дар Аҳвоз муқом[4] кунад, дар ақли худ нуқсон ёбад. Чунон ки ҳарки дар Мавсил муқом кунад, қуввати худ зиёдат ёбад. Ва ҳошимиро табъ душхор бигардад, чун дар Исфаҳон рафт, бахил ва хасис гардад. Ва ҳар хокеро хосияте аст. Ва дар Аҳвоз касро рӯй сурх набувад, на аз они тифлон ва аз они бозаргонон ва ғурабо табоҳ кунад. Он ҷо мор бувад ва афъӣ ва ҷаророти[5] қаттола[6]. Ва дар мақобир[7], бештар бувад. Ва Зайд ибни Муҳаммад он ҷо буд. Савганд хурд, ки шабе чанд бор қасд кардам, ки худро ба об андозам, то ғарқ шавам аз гармо ва сумум[8] ва андуҳ.

Аҳвозро Абӯмӯсои Ашъарӣ ситад, дар хилофати Умар ибни Хаттоб (р).

**Ила** шаҳри ҷуҳудон аст, ки Офаридгор сайди баҳр бар эшон ҳаром кард ва эшонро бузина кард. Дар дасти эшон аҳдномаи Сулаймон (а) аст. Ва бар соҳили Баҳри Форс аст.

**Илиё** шаҳрест муборак ва «Илиё» номи пайғамбаре буд, ки ин шаҳр кард. Малике буд он ҷо расид, номи вай Арқил. Бигрехт ба кӯҳи Тур, ба кӯраи Миср, чаҳор рӯз роҳ ва бар он кӯҳ пинҳон шуд якчанд. Бар он кӯҳ канисае бисохт, номи вай Канисаи Илиё. Бар нимаи кӯҳ аст.

Арсае фарох аст, бар он ашҷор[9] ва анҳор[10]. Ва мо дар сифати Тур гуфтаем.

Ва Илиё ба Байт-ул-муқаддас аст. Онро Довуд (а) бино кард ва Сулаймон (а) тамом кард ба понздаҳ сол. Ҳар сол бист ҳазор кӯр[11] гандум ба коргарон додӣ ва ҳамчандон зайтун. Ва сад ҳазор марди сангтарош ва сӣ ҳазор мард аз маодин[12] сангҳо мебурданд ва ҳафтод

---

[1] Гардун – ароба
[2] Ҷаҳд – заҳмат, душворӣ
[3] Ратл – ченак баробар ба 449, 282 гр
[4] Муқом – истиқомат
[5] Ҷаророт – каждумҳои зард
[6] Қаттола – кушанда
[7] Мақобир – гӯристонҳо
[8] Сумум – заҳрҳо
[9] Ашҷор – дарахтон
[10] Анҳор – дарёҳо
[11] Кур – қафиз (паймонаи ғаладона баробар ба 1, 248 кг)
[12] Маодин – конҳо

ҳазор мард белу табар доштанд. Пас онро бино кард ба сангҳои манқуш[1] ва андаруни хона ба зар карда. Дар он қуббае[2] заррин бикард. Он гаҳ ду амуди[3] мисин кард, ҳар яке чиҳиҳ араш ва даре дувоздаҳ араш[4]. Ва ҳавзе мисин биниҳод. Ва дар он шаҳр масҷиде бикард ба рухом ва сақф ва деворҳо ба ёқут бикард ва замини вай ба фирӯзаҷ[5]. Ва деву парӣ ҷавоҳир меоварданд, то тамом шуд. Ва силсилат-ул-хасмайн[6] даровехт ва ҳар гаҳ, ки золим даст ба он силсила задӣ, силсила бар боло шудӣ ва даст надодӣ ва чун мазлум даст дар вай задӣ, ба зер омадӣ ва тоат доштӣ.




То шахсе амонате ба шахсе супурда буд ва мард амонатро дар миёни асое таъбия[7] кард ва пеши силсила омаданд. Мард амонатро инкор кард.

Гуфт: «Даст дар ин силсила зан!»

Марди мункир асоро ба хасм дод ва даст дароз кард ва силсиларо бигирифт.

Хасм фарёд кард, ки «Амонат пеши вай аст ва ба ман нарасидааст». Ва мард мегуфт, ки «Пеши ман амонат нест ва ба ту додам».

То Ҷабраил (а) ба Довуд (а) омад ва вайро аз ин ҳиллат хабар кард.

---

[1] Манқуш –нақшин
[2] Қубба – гунбад
[3] Амуд – сутун
[4] Араш – зироъ, газ (аз оринҷ то сари ангушт)
[5] Фирӯзаҷ – фирӯза
[6] Силсилат–ул–хасмайн – занҷири ду душман
[7] Таъбия кард – гузошт

Ва ба шумии ин ҳиллат, силсиларо бардоштанд.

Ва бидон, ки он масҷид бимонд то рӯзгори Бухтунассар. То вай хароб кард ва чандин ҳазор гардун[1] ҷавоҳир аз он ҷо берун бурд.

Ва гӯянд, ки онро бино кард бар сари Теҳ[2] Мӯсо ибни Умрон, бар тӯлу арзи вай. Ва он ҷост Ғори Иброҳим ва Тури Сайно наздики масҷид. Миёни ҳар ду водии ҷаҳаннам. Аз он ҷо бурданд Исо (а)-ро ба осмон. Гӯрҳои мурсалон[3] он ҷост. Ва бар якфарсангии он шаҳри Байт-ул-лаҳм аст. Исо (а)-ро бар он ҷо зод Марям (а). Гӯри Иброҳим (а) ва Исҳоқ (а) ва Яъқуб (а) ва Юсуф (а) ва Сора он ҷост. Наълайни[4] пайғамбар он ҷост, амоми[5] Байт-ул-муқаддас . Ва шаҳри Илиё аз футуҳи Умар ибни Хаттоб (р) аст.

## Боби «бо»

**Боб-ул-абвоб** дар вилояти Аллон аст. Саду ду боб дар дасти мусалмонон аст, то ба замини Табаристон ва дувисту панҷоҳ боб дар дасти туркон аст: ҷумла тирасту[6] шаст боб аст. Бар сари он қасрҳо карда аз санги хора, аз миёни об бароварда. Чун оби дарё зиёдат шавад, бурҷҳо дар об нопадид гардад. Чун об бикоҳад, бурҷҳо сар берун оварад ва зоҳир гардад. Ин Боб-ул-абвоб ҳафт фарсанг бар ҳафт масолик[7] ниҳода, бар ҳар маслаке[8] шаҳре карда. Дар вазифаи қавме аз ҳарас[9] гузошта, ки онро нигаҳ медоранд: якеро боби «Сур» хонанд, якеро боби «Аллон» хонанд ва якеро боби «Ҷиҳод» хонанд. Ва бар сари боби Ҷиҳод ду сутун аст аз санг бар мисоли ду шери нар ва баробари эшон ду санг дар сурати ду шери мода, наздики вай сурати марде аз санг карда ва дар миёни ду пойи вай рӯбоҳе дар даҳони вай унқуде[10] аз ангур. Ва боби «Иморат» ва бар сари боби Иморат сурати ду саг кардаанд аз санг. Ва боби «Филоншоҳ» ва боби «Табаристон» ва боби «Ироншоҳ» ва онро Қубоди Акбар бино кард. Аз паси абвоб тирасту шаст мадина[11].

**Бобул** ҳафт ҳисн[12] буд. Ва аз аҷоиби олам буд.

Умар ибни Хаттоб (р) аз деҳқони Фаллуҷа пурсид аз ҳоли Бобул.

---

[1] Гардун – ароба
[2] Теҳ – биёбони бани Исроил
[3] Мурсалон – паёмбарон
[4] Наълайн – кафш
[5] Амоми – дар пеши
[6] Тираст – сесад
[7] Масолик – роҳҳо
[8] Маслак – роҳ
[9] Ҳарас – нигаҳбонон
[10] Унқуд – хӯша
[11] Мадина – шаҳр
[12] Ҳисн – қалъа

Гуфт ҳафт мадина буд. Дар аввал, хонае карда буданд сурати замин дар он карда ва обҳо ва ҷӯйҳо падидор карда ва ҳар гоҳ аҳли ноҳияте исён кардӣ, ба ангӯшт оби эшон дар наҳри дигар афкандандӣ, то эшон ба тоат омадандӣ, он гаҳ ба ангӯшт дигарбора обро бо замин овардандӣ. Ва дар шаҳри дигар ҳавзе буд азим. Аз ҳар қабила дар он шароб рехтандӣ. Пас, ҳар яке аз они хеш хӯрдӣ, ки дарнаёмехтӣ. Ва дар шаҳри сиюм табле карда буданд муаллақ бар дарвозае. Ҳар гаҳ касе ғоиб шудӣ, он табл бизадандӣ. Агар бонг омадӣ аз он, ғоиб зинда будӣ ва агар бонг наёмадӣ, мурда будӣ. Дар шаҳри чаҳорум оинаи оҳанин сохта буданд, ҳоли ғоиб дар он падид омадӣ, ки мурда аст ё зинда ё бемор. Ва дар шаҳри панҷум, мурғи обӣ карда буданд аз мис бар дари шаҳр. Ҳар гаҳ ҷосусе дар он рафтӣ, бонг баромадӣ, аҳли шаҳр вайро бигирифтандӣ. Ва дар шаҳри шашум, ду қозӣ буданд бар об нишаста. Ду хасм[1] он ҷо рафтандӣ, ҳар ки мубтил[2] будӣ, ба об фурӯ рафтӣ. Ва дар шаҳри ҳафтум, дарахте буд бузург, аз мис карда, бар он гунҷишкони бисёр. Соқи он дарахтро соя нарасидӣ: ҳарчанд ки одамӣ дар зери он рафтӣ, соя додӣ то ҳазор мард. Пас, агар яке бар ҳазор бияфзудӣ, ҳама дар Офтоб бимондандӣ.

Ва бидон, ки Бобул ҷойи нек буд, обе хуш, ҳавое муътадил, созгор. Дар он рифоҳият тоғи[3] шуданд ва зулм карданд. Ва малики эшон Искандар буд, ки олам баргирифт ва ганҷҳо бисохт ва уддатҳо[4], ки ҳеҷ мулукро муяссар нашуд. Дар Зулумот[5] рафт ва ба кӯҳи Қоф рисид, садди Яъҷуҷу Маъҷуҷ бикард, Офаридгор абрро мусаххари вай кард, то бар пушти абр нишастӣ ва бар душман зулмат[6] ангехтӣ, то зафар ёфтӣ. Чун Искандар бимурд, аҳли Бобул гуфтанд: «Подшоҳӣ чунон буд, ки ӯро буд, мамлакат чунон буд, ки ӯро буд, ганҷҳо чандон буд, ки ӯро буд, ҳосили Искандар ҷуз марг набуд. Моро чӣ бояд ранҷ бурдан?»

Даст аз корҳо боздоштанд, худро хасӣ[7] бикарданд, таволуд[8] ва танокуҳ[9] бархост, иморатҳо биафтод, вилояти Бобул холӣ монд. Ба марги эшон об баромад, вилояти эшон об бигирифт, шаҳрҳо ба об фурӯ шуданд, аз ин ҳафт шаҳр асар бинамонд.

Ва Бобул миёни Ироқ аст ва Ироқ миёни ҷаҳон аст. Бобул чун нуқтаи паргор буд. Аввал ихтиёргоҳи мулуки[10] Ашкониён буд, пас

---

[1] Хасм – душман, даъвогар
[2] Мубтил – ботил
[3] Тоғи – саркаш, осӣ
[4] Уддат – дастгоҳ
[5] Зулумот- Торикистон
[6] Зулмат – торикӣ
[7] Хасӣ – ахта
[8] Таволуд – таваллуд
[9] Танокуҳ – издивоҷ
[10] Мулук – шоҳон

мулуки Оли Сосон, пас мулуки Оли Аббос. Ва олам гирди Бобул чун тавқи осиёб аст гирди қутб. Ва аз ҳар қавме фоидате бошад эшонро. Онро бино кард Заҳҳок, ҳазор сол ками як рӯз. Золим буд ва хунхор. Оқибат, Афредун[1] вайро ҳалок кард.

Калбӣ гӯяд дувоздаҳ фарсанг фарохии Бобул буд. Фурот ба вай бигзаштӣ. Дувоздаҳ ҳазор қаср дар он буд. Искандар онро хароб кард. Ва ба забони юнонӣ Бобулро «Муштарӣ» хонанд.

**Бомиён** шаҳрест хуросонӣ, бар сари кӯҳ ниҳоданд.

**Баҳрайн** вилоятест, шаҳри бузурги вай Ҳаҷар аст. Дарёи қаромита[2] аст ва ҳар кӣ ба Баҳрайн равад, таҳоли[3] вай бузург шавад ва ин хосияти ин шаҳр аст. Ва аз он ҷо оранд ҷомаҳои неку ва пардаҳои писандида.

**Бухоро** ҷойест фархунда ва дар олам некутар аз Бухоро вилояте нест. Агар бар қалъае раванд, ҳамаи олам сабзӣ бинанд, пиндоранд, ки осмон чун қуббаест[4] бар бисоти сабз зада ва қасрҳо дар миёни вай чун обгина[5] шуоъ мезанад. Ва аҳли Бухоро шуҷоъ бошанд, бенифоқ ва боваразъ[6]. Ва дар он вилоят адл равад ва бар адл эшон ёрӣ диҳанд ва зулмро ба худ роҳ надиҳанд. Ва уламои фуҳул[7] аз он ҷо хостаанд ва агар ҳама Имом Абӯабдуллоҳ Муҳаммад ибни Исмоили Бухорӣ буд, ки «Ҷомеи Саҳеҳ» -ро тасниф кард, тамом аст, мафохири оламист. Матои эшон ҷомаи бухорӣ ва тахтаҳо ва амруд бошад шигифт.

**Баз** мадинаест аз ҷониби баҳри Арас. Ва Бобаки Хуррамӣ он ҷо буд ва малике азим буд аз они маҷус, то рӯзгори Муътасим Биллоҳ вайро ҳалок кард. Ва габрон даъво кунанд, ки Маҳдӣ аз Баз берун ояд. Он ҷо анор бувад, ки дар олам некутар аз он набувад ва анҷил[8] ва мавиз. Ва дар танӯрҳо хушк кунанд, ки Офтоб кам бошад ва ҳамеша абр ва саҳоб бувад. Ва дар ин шаҳр панҷ ҳазор дайр бувад хароб аз они Асҳоби Раъс. Ва лашкари Ҷолут аз Баз буд ва гӯри Ҷолут ба Баз аст ва Ҷолутро Довуд кушт. Ва он ҷо дарёест кӯчак ва талх ва дар он ҳеҷ ҳайвоне набувад.

---

[1] Афредун – Фаридун
[2] Қаромита – қарматиён
[3] Таҳол – испурч
[4] Қубба – гунбад
[5] Обгина – шиша
[6] Бовараъ – парҳезкор, ботақво
[7] Фуҳул – барҷаста
[8] Анҷил – анҷир



**Бардаъ** шаҳрест ба сарҳади Армения то Кӯҳи Қабқ. Ва мулки Лакз ва Аррон ва Рум ва Бардаъро Қубоди Акбар бино кард. Ва дар вилояти Аррон бузургтар аз Бардаъ шаҳр нест. Ва дар Тифлис ва Бардаъ залозил[1] бисёр бувад. Ва фундуқ он ҷо бисёр бувад.

**Буст** шаҳрест писандидаи аҳли ислом. Матои вай анҷил ва олӯ ва нордон[2]. Ва аз он ҷо оранд сарафсор ва луғомҳои неку.

**Бӯстони Сулаймон** ҳоитест[3] ба Сарандеб, чиҳил мил тӯли вай, кӯҳе гирди вай даромада чун ҳоите аз санги сапед. Ҳаргиз касе дар ин бӯстон нарафтааст ва натавонад рафт. Бар субе[4] ниҳода аст мумкин набувад, касе дар он тавонад рафт. Аз зери девори вай обе азим берун меояд ва меваҳо берун меоварад. Ва киштиҳо кардаанд ва муваккилон[5] дар заворик[6] менишинанд ва меваҳоро ҷамъ мекунанд. Вақти ҷавз[7] хирмани ҷавз гиранд. Хукамо гӯянд ду ҷинне муваккил бар он ин меваҳоро мегиранд ва дар об медиҳанд, ё ду фаришта.

**Бастом** шаҳрест муборак. Аз хавоси[8] вай он аст, ки он ҷо кас ошиқ нагардад ва агар ошиқе дар он ояд, ишқи вай сокин шавад. Оби Бастом талх бувад ва ганди даҳонро суд дорад ва бавосир бияфканад. Ва дар Бастом дарди чашм кам бувад. Мағнисиё[9] аз он ҷо оранд. Аз

[1] Залозил – зилзилаҳо
[2] Нордон – анори донахушкида
[3] Ҳоит – девор
[4] Суб – ноҳия
[5] Муваккилон – масъулон
[6] Заворик – завракҳо, қаиқҳо
[7] Ҷавз – чормағз
[8] Хавос – хосиятҳо
[9] Мағнисиё – гач, бур

хавоси ин шаҳр он аст, ки бӯйи хуш ояд дар он, монанди Мадинаи Расул (с). Валекин мор бошад он ҷо ҷаҳанда ва кӯчак ва магас бошад муъзӣ[1]. Ва шаҳрест мардуми вай ба салоҳ ва иффат.

**Басра** шаҳрест бузург, бисёриморат, номдор. Дар хилофати Умар ибни Хаттоб (р) карданд. Ва пеш аз он, «Замини Ҳинд» хонданд. Ва Утба ибни Ғазвон бар сари вай буд ба ҳаштсад мард. Бино кард ба чӯб. Пас, бино карданд ба хишт. Чун навбат ба Маҳдӣ расид, зиёдат кард. Ғариб, ки дар Басра муқом[2] кунад, аз фолиҷ[3] эмин бошад.

Утба ибни Ғазвон гӯяд фатҳи Басра он буд, ки мо қасд кардем бо лашкаре. Чун ба Абулла расидем, аҳли Басра бигрехтанд. Ва бо мо занон буданд. Аламҳо[4] ба эшон додем ва бифармудем, то аз паси мо меоянд ва хок меафшонанд дар ҳаво. Ва эшон дар киштиҳо нишастанд ва мо ҷанг мекардем, то ба ҳазимат шуданд[5].

Аҳли Басраро пурсидем, ки «Ба чӣ сабаб ҳазимат шудед?»

Гуфтанд: «Аз паси шумо хоке азим бархост. Мардум гуфтанд лашкаре азим аст, ки ба мадад омаданд. Ва ин сабаби ҳазимати мо буд».

Ва Утба бино кард Басраро санаи[6] сабъа ашара[7]. Ва аввалин мавлуде ба Басра Абдурраҳмон ибни Абубакр буд. Ва Басроро чанд ном аст: «Ҳарбия» ва «Басира» ва «Тадмур» ва «Муътафикӣ». Абулмаҳосин гӯяд: «Басра ду бор баргардид ва сеюм бор ҳам баргардад».

Дуртарин замин аз осмон Басра аст ва аз ҳама шаҳрҳо зудтар хароб гардад.

Ва гӯянд аҳли Басра бахил бошанд. То ғариберо аз шаҳр ба дар карданд ва гуфтанд: «Гӯшт мехӯрӣ». Боқилофурӯшеро даркарданд ва гуфтанд, ки «Кӯдакони моро исроф меомӯзӣ, ки боқилӣ[8] мехӯранд».

Ва ҳаргиз дар Басра ҳеҷ малик муқом накард, чунон ки Доро ибни Доро дар шаҳри Анбор ва Бухтунассар дар Бобул ва Кисро дар Мадоин ва Баҳроми Гӯр дар Хаварнақ ва Қобус ва Иёс ибни Қабиса дар Ҳира ва Ҷамшед ва Сулаймон дар Форс.

**Баълабак** шаҳрест ба Шом. Ва аз аҷоиби олам бунёди вай аст. Бино кардаанд ба сангҳо ва ҳар санге бист араш[9] фарохан[1] ва даҳ

---

[1] Муъзӣ – озордиҳанда
[2] Муқом – истиқомат
[3] Фолиҷ – фалаҷ
[4] Алам – парчам
[5] Ҳазимат шуданд – шикаст хурданд
[6] Сана – сол
[7] Сабъа арара – ҳабдаҳ
[8] Боқилӣ – боқило
[9] Араш – зироъ, газ (аз оринҷ то сари ангуштон)

араш ситабрӣ[2] дар тӯл чиҳилу панҷ араш ба як пора. Ва инчунин, сангҳо бар сари якдигар ниҳода ва канораҳо бар ҳам нишонда, чунон ки сӯзан ба он дар нашавад, то пиндорӣ, ки сури[3] вай як санг аст. Ва ин шигифт аст, ки ба чӣ замон кардаанд ва сангҳое чунин чун бардоштаанд ва эшон чӣ қавм буданд ва чӣ қувват доштаанд.

**Бағдод** шаҳрест муаззам[4], муборак ва ҷалолате дорад аз хулафо. Аҳли вай зирактарин аҳли оламанд ва кӯдаке аз эшон ба пирони дигар шаҳр басорат[5] дорад. Ва мардуми Бағдод дар ҳамаи ҳунарҳо мубориз бошанд.

Бағдодро бино кард Абӯҷаъфар Мансур. Ва Алӣ ибни Яқтин гӯяд, ки ман бо Мансур будам ба Басра. Ҷойе талаб мекард, ки шаҳре бино кунад. Дайре буд, дар он зоҳиде. Аз ман пурсид, ки «Ин маликро чӣ мебояд, ки меравад ва меояд?»

Гуфтам: «Шаҳре бино хоҳад кард».

Гуфт: «Чӣ хонанд вайро?»

Гуфтам: «Абдуллоҳ ибни Муҳаммад».

Гуфт: «Кунияти вай чист?»

Гуфтам: «Абӯҷаъфар».

Гуфт: «Лақаби вай?»

Гуфтам: «Мансур».

Гуфт: «На он аст, ки мо дар китоб ёфтаем, ки ин шаҳрро бино кунад марде, ки номи вай Миқлос аст».

Алӣ ибни Яқтин гуфт Мансурро хабар додам.

Ҳоле фуруд омад ва суҷуд кард ва гуфт: «Модари ман маро Миқлос хондӣ дар кӯдакӣ. Ва сабаб ин буд, ки ресмони доя бидуздидам ва дар ҳамсояи мо дузде буд номи вай Миқлос, пас занон маро Миқлос хондандӣ. Дигар ин ном аз кас нашунидаам то кунун».

Он гаҳ, мехе фурӯ зад ва ҳабле[6] дар он кард ва бигардонид ва мудаввар[7] нишоне бикард. Он гаҳ, бинои Бағдод кард. Ва дулобе[8] бисохт аз баҳри об ва қасри Хулд бикард ва ҷисрро[9] бисохт. Ва бар тахти мунаҷҷим толеъ бардошт, Шамс[10] дар бурҷи Қавс буд. Гуфт: «Далел кунад, ки ҳеҷ халифа дар ин шаҳр намирад».

---

[1] Фарохан – фарохӣ, паҳноӣ
[2] Ситабрӣ – қутр, ғафсӣ
[3] Сур – девор
[4] Муаззам – бузург
[5] Басорат – зиракӣ, хирадмандӣ
[6] Ҳабл – ресмон
[7] Мудаввар – гирд
[8] Дулоб – чархофалак, чархи обкашӣ
[9] Ҷиср – пул, купрук
[10] Шамс – офтоб

Аммо касоне, ки айби Бағдод кунанд ин аст, ки гӯянд чаҳор фарсанг фарохан дорад, бар ҳар мил ҳазор мард бояд, ҷумла бисту чаҳор ҳазор мард бояд, ки онро аз душман нигаҳ дорад, ҳар мардеро даҳ дирам нафақа, ҳар рӯз дувист[1] ҳазору чиҳил ҳазор дирам бояд. Агар моҳе дар он мақом бувад, бисёр бувад. Ва билоди[2] писандида он аст, ки маоши эшон дар шаҳр бувад: чун Самарқанд ва Бухоро ва билоди Рум. Ва бишмурданд, дар Бағдод шаст ҳазор гармоба буд, дар ҳар гармоба чаҳор марди қаввом[3]. Ҷумла дувист ҳазору чиҳил ҳазор қайимон[4] буданд. Дигарон чанд бошанд.

**Балосоғун** дар ҳудуди Туркистон аст. Шаҳрест бузург. Ва шаҳре дигар онро Бам гӯянд ва дар дасти аҳли Ислом аст.

**Балх** шаҳрест хуҷаста ва сутуда ва ҷойи Баромика буд ва хоке шуҳра ва сахӣ. Ва аз маҳосини[5] он шаҳр Қалъаи Навбаҳор ва дар боби «нун» биёяд сифати он. Ва аҳли Балх бутпараст буданд. То рӯзгори Усмон ибни Аффон (р), ки онро биситад[6]. Наҳри Ҷайҳун ба дувоздаҳфарсангии ин шаҳр аст. Матои Балх ҳар чи аз Ҳиндустон оранд.

**Булғор** вилояте азим аст. Дар он се шаҳри бузург: яке Сувор, яке Булғор, сеюм Итил. Аз ҳамаи ҷавониби Булғор кофир аст, турк ва Офаридгор ин дойраро нигаҳ медорад дар миёни куффор. Ва малике, ки дар Булғор нишинад аз авлоди Зулқарнайн аст. Ва гӯянд Зулқарнайн аз Зулумот берун омад ба Булғор бимонд ва иқомат кард, то реҳлат кард аз дунё. Мардуми Булғор баҳамият[7] бошанд ва шуҷоъ ва диндор ва аз руунат[8] ва ҳамоқат[9] дур ва сирате писандида доранд. Ва бар аҳли ислом воҷиб бувад ба дуо мадади эшон кардан.

Қалъаи **Билқис** қалъаест олӣ дар Яман, ки аз он олитар набувад.

Сабаби сохтани вай он буд, ки Шароҳӣ ибни Шароҳил малике золим буд. Ҳар ҷо, ки духтаре ёфтӣ, бакорати вай ба қаҳр биситадӣ. Вазире дошт одил, номи вай Зушарҳ ибни Ҳадҳод ва ҷамоли неку дошт. Ҷинниён тааррузи вай карданд[10] ба суратҳо. Савганд хӯрд, ки

---

[1] Дувист – дусад
[2] Билод – кишвар
[3] Қаввом – хушқомат
[4] Қайимон – мутасаддиён
[5] Маҳосин – хубиҳо, зебоиҳо
[6] Биситад-биситонид, бигирифт
[7] Баҳамият – бағайрат
[8] Руунат – худнамоӣ
[9] Мақомат – ҷоҳталабӣ
[10] Тааррузи вай карданд – ба иззати нафси вай расиданд

малики ҷинниёнро бикушад ва духтарашро бихоҳад - Умайра бинти Умайр.

Рӯзе, Умайраро дид дар беша, ба ҷамоли неку. Ва нопаддид шуд.

Ҳар рӯз он ҷо рафтӣ ва бо вай улфат гирифт ва вайро аз Умайр бихост.

Умайра обистан шуд. Дар ҳол, бизод ба Билқис бинти Зишарҳ. Ва Умайра бимурд.

Билқисро «Зуҳрат-уд-дунё» гуфтандӣ аз хубӣ. Чун бузург шуд, падарро гуфт «Маро аз ҷинниён нигаҳ дор ва ба билоди[1] одамӣ овар!»

Гуфт: «Матарс, ки бар ман зафар наёбад».

Қалъае сохт ҳасин[2] ва дар он қуббае[3] заррин бикард, болои қубба осиёбе ба бод гардидӣ ва мушкро афшондӣ.

Ин хабар ба малик расид. Малик қасди қалъа кард. Қалъае дид олӣ. Вазирро гуфт: «Духтари ту ба ман деҳ!»

Гуфт: «Духтари ман аз нитоҷи[4] ҷин аст ва бо одамӣ дар насозад».

Гуфт: «Ман бар духтари ту ошиқам». Нодида бо вай ақд бибаст.

Билқис гуфт: «Пеши ман духтарони ҷинниянд, аз лашкари ту нафур[5] шаванд. Танҳо пеши ман тавонӣ омадан».

Танҳо рафт дар қалъа. Духтарони ҷинниро ва Билқисро дид тоҷе бар сар. Мадҳуш шуд, дармонд. Билқис қадаҳи пурзаҳр ба вай дод. Вайро бозхӯрд. Ҳоле, ҷон бидод.

Билқис бар канори сур[6] омад ва гуфт: «Эй лашкар, малик мегӯяд, ки занони шуморо ҷумла пеши ман овaред».

Гуфтанд: «Ҳошо[7], ки мо занони худ пеши вай фиристем».

Билқис боз гашт. Дигарбор биёмад ва гуфт: «Малик мегӯяд лобуд[8] аст, ки занонро ба ман фиристед».

Гуфтанд: «Ҳошо аз ин сухан!»

Билқис гуфт: «Эй қавм, малик бихуфт хашмнок. Агар шумо савоб бинед, ман вайро ҳалок кунам ва маро ба ҷойи вай бидоред, ки ман на қасди занон кунам ва на қасди мардон».

Мардум ҳама ба саҷда рафтанд ва гуфтанд: «Самъан ва тоатан» (*Гӯш ба фармони туем*). Ва савганд хӯрданд.

Вай бозгашт ва сари малик биёвард, бар қалъа ниҳод. Ва ҷумла бар тоати Билқис рафтанд.

---

[1] Билод – кашвар, сарзамин
[2] Ҳасин – мустаҳкам
[3] Қубба – гунбад
[4] Аз нитоҷи – зодаи
[5] Нафур – гурезон
[6] Сур – девор
[7] Ҳошо – ҳаргиз, имкон надорад
[8] Лобуд – ҳатмӣ



Ва дар зери ин қалъа сароҳо карданд. Ва вай маликаи Сабаъ буд, то он гаҳ ки зани Сулаймон (а) шуд.

**Байзо** қалъаест ба Басра. Убайдуллоҳ ибни Зиёд бино кард ба рӯзгори дароз, бар он нақшҳо ва суратҳои аҷаб кард.

Мадоинӣ гӯяд чун ин бино бикард, вукалоро[1] бифармуд, то онро нигаҳ доранд, то кас дар он наравад.

Аъробие дар он рафт. Гуфт: «Убайдуллоҳ аз ин қалъа суд набинад».

Вайро пеши Убайдулоҳ бурданд. Гуфт: «Ин сухан чаро гуфтӣ?»

Гуфт: «Раайту асадан колиҳан ва калбан нобиҳан ва кабшан нотиҳан (*Шери бадқавоқ, саги ҷаккок ва қуҷқори шохзан дидам*), ин ҳама бар сифати ҷанг истодаанд».

Баъд аз чанд рӯз, аҳли Басра Абдуллоҳро берун карданд ва ба Шом рафт ва аз Байзо таматтуе[2] надид.

Ва гӯянд чун Байзо мекард, марде дар он ҷо шуд, биное азим дид, бархонд: «А табнуна бикулли риъин оятан таъбасун. Ва таттахизуна масониъа лаъаллакум тахлудун»[3] (*Оё бар ҳар баландие биное беҳуда месозед? Ва қасрҳову манзилҳо месозед ба умеди он ки ҷовидона бимонед*).

Убайдулоҳро сахт омад. Гуфт: «Ояти дигар чист?»

Гуфт: «Ва изо баташтум баташтум ҷабборин»[4] (*Чун ҳамлавар мешавед, ситамкорона ҳамлавар мешавед).*

---

[1] Фукало – нигаҳбонон

[2] Таматтуъ – баҳра

[3] Сураи Шуаро, ояти 128 ва 129

[4] Сураи Шуаро, ояти 130

Гуфт: «Дар ту ба кор дорам». Ва бифармуд он мардро бигирифтанд ва зинда вайро дар бино афканд ва рукне аз Байзо бар сари вай карданд.

Лоҷарам[1] вайро аз Байзо таматтуъ набуд.

**Панҷҳер** шаҳрест миёни Ҳинд ва Хуросон ниҳода ва дар вай муфсидон бошанд. Ва ба Ҳиндустон нисбат беш доранд, ки ба Хуросон.

**Пулус** шаҳрест ба диёри Мағриб, бар соҳили дарё ниҳода, ҳазор араш[2] сури[3] вай аст. Миёни вай ва Андалус шаш фарсанг аст. Дар дасти авлоди Рустами Зол аст ва эшон ин маликро «амир-ул-муъминин» хонанд. Ва дар ин вилоят ҷойест «барбар» хонданд.

**(Боби «пе»)**

Билоди **Паҳлавиён** бисёр аст, аз сарҳади Озарбойҷон то охири замини Форс, то Систон  ва то Мовароуннаҳр. Ва қутби билоди Паҳлавиён Қуҳистон аст ва қутби Қуҳистон Ҳамадон аст. Ва қутби Форс Истахр аст ва ҷойи акосира[4].

Ва гӯянд, ки Фағфур-малики Чин нома набишт ба Афредун[5] - малики Эрон, ки «Ҳазор малик дар лашкари ман аст ва Офтоб аз ҷониби ман бармеояд ва ҳазор бутхона дорам, дар ҳар хонае чандон мол, ки дар мамлакати Афредун. Ва вилояти ман маъдани[6] зар аст ва сим ва лоҷвард ва ҷавоҳир. Ва дарахтҳои вай табархун[7] ва хаданг ва гиёҳаш сунбул ва заъфарон ва сангаш беҷода[8] ва мардумаш ба сурати парӣ. Дар ҳамаи вилояти ман яке зишт набошад: ҳама рӯйсапед, сиёҳгесу, пайкарфаришта. Санъати эшон дебобофӣ ва миқрозӣ[9] ва маликӣ. Ва аз Чин то лаби Ҷайҳун мулки ман аст».

Афредун ҷавоб набишт, ки «Ту лоф чанд занӣ, ки як шаҳр аз Паҳлавиён беҳтар аст аз ҳамаи мулки Чин ва Мочин? Ва аз ҳамаи олам хироҷ ба Эрон супоранд. Ва ҳамаи бандагони мо аз Хутану Чин бошанд, аз Паҳлавиён як барда дар Чин набошад.

Ва маъданҳо, ки гуфтӣ дар вилояти ман бештар аз они шумост. Ва кори шумо дебобофӣ ва ин кори занон бошад, аз ранг ва нақшу нигор

---

[1] Лоҷарам – ногузир, аз ду сар
[2] Араш – газ
[3] Сур – девор
[4] Акосира – кисроҳо, шоҳони форс
[5] Афредун – Фаридун
[6] Маъдан – кон
[7] Табархун – челон, уннob
[8] Беҷода – каҳрубо
[9] Миқрозӣ – порчаи миқрозӣ

ва зулфро тоб додан. Ва мисоли шумо чун товус бувад раъно: ҷуз ранг ҳеҷ ҳунар надорад.

Ва агар Офтоб аз ҷониби ту бароят, на аз баҳри шумо ояд ва қасди ноҳияти мо кунад ва шумо баҳра аз он ҳамон гиред, ки дигарон гиранд.

Ва агар канори ҷаҳон ту дорӣ, миёни ҷаҳон ман дорам: нохун аз тан дур афтод ва дил дар миёни подшоҳ бувад ва гирд ба гирди чашм хун ва пӯст бувад, биноӣ дар миён бувад. Ва ба бутхона чӣ нозӣ? Ки он ҳама аз баҳри ман ҷамъ мекунӣ ва Наримонро фиристодам, то онро ба билоди мо бозоварад».

Наримон ҳамаро бидошт ва Фағфурро бигрифт ва ба билоди Паҳлавӣ овард.

## Боби «то»

**Тиббет** шаҳрест ҳасин[1], бузург, дар Чин. Бино кард онро малик Туббаъи Ақран ибни Абимолик. Ва аҳли вай ба зийи[2] араб бошанд. Ва ҳавои Тиббет хуш аст дар Туркистон. Ва гӯянд ҳар кӣ дар Тиббет равад, хандад то берун ояд. Ва хоки ин шаҳр қуввате дорад дар тафреҳ ва Офаридгор ин ҳаворо чунон офарида, ки дар он рӯйҳо неку бувад, то шутуру аспро, ки некурӯ бошад ва фарохпешонӣ, тангчашм. Ва бар зидди ин замин, Ҳабаша ва Ҳарра, ки ҳамаи ҷонварон сиёҳ бошанд ва замим[3]- аз хару саг ва гунҷишк. Ва мушки Тиббет беҳтарин мушкҳо бувад.

**Табӯк** ҳиснест[4] дар он чашмае, ки бар дарёи Қулзум аст ва Шуайб алайҳи-с-салом аз он об кашидӣ.

**Тахти Сулаймон алайҳи-с-салом** қасре буд азим бар сурати доббае[5] чаҳорпой. Ҷинниён сохта буданд аз зарру сим. Чун ба тахт нишастӣ, анбар бар сари вай боридӣ аз шурфаҳо[6]. Чун ба зер омадӣ, сурати дигар бар сари тахт истодӣ, оташ аз даҳон андохтӣ, то кас перомуни он нагардад.

Ва бар ду гӯшаи дигар ду шер карда, аз даҳонашон гулоб омадӣ ва бар гӯшае дигар ду мурғ болҳо бикашида, то кас Сулаймонро набинад. Ва вай ҳамаро дидӣ. Ва чун бинишастӣ, мурғе биёмадӣ ва тоҷ бар сари вай ниҳода ва он гаҳ девон саф кашиданд.

---

[1] Ҳасин – мустаҳкам
[2] Зий – либос
[3] Замим – зишт
[4] Ҳисн – қалъа
[5] Добба – ҳйвоне
[6] Шурфа – айвон

Ва ин тахт бо вай буд сенздаҳ сол ва ҳеҷ одамӣ бар тахт нанишастӣ дар аҳди вай. То рӯзе, ҳудҳуд гуфт: «Ман маликаеро дидам бар тахт нишаста дар замини Сабаъ».

Сулаймонро ғайрат омад ва гуфт: «Кист, ки арши вай пеши ман орад? Ва дар аҳди ман кӣ ёрад[1], ки бар тахт нишинад?»

Ифрите[2] гуфт: «Ман биёварам, ба як турфат-ул-айн[3]». Ва тахтро ҳозир кард. Ин аст сурати тахти Сулаймон ва тахти Билқис ниҳода:



Ва мақсуд аз ин ҳикоят он аст, ки мулукро созҳо[4] бояд, ки дигаронро лоиқ набошад. Ва Сулаймон написандид, ки зане бар тахт нишинад монанди марде.

**Тадмур** шаҳрест бузург. Сулаймон алайҳи-с-салом онро бино кард. Холид ибни Валид (р) биситад.

Ва сабаби фатҳ он буд, ки дари шаҳр ба Холид бастанд. Холид дармонд ва бозгашту гуфт: «Эй аҳли Тадмур, биллоҳ[5], ки агар бар саҳоб[6] равед, ки шуморо ба зер оварам ва мардонро бикушам ва аёлро ба ғорат бибарам». Ва бирафт.

Аҳли Тадмур пушаймон шуданд. Вайро талаб карданд ва сулҳ карданд.

---

[1] Ёрад – ҷуръат кунад
[2] Ифрит- дев
[3] Турфат–ул–ъайн – ҷашм ба ҳам задан
[4] Соз – асбоб, дастгоҳ
[5] Биллоҳ – қасам ба Худо
[6] Саҳоб – абр

Исмоил ибни Муҳаммад ибни Халаф гӯяд, ки Марвон ибни Муҳаммад девори Тадмур бишикофт ва аспонро бар сари куштагон бидавонид, то гӯшт аз устухонҳо боз кард ва биронӣ мекард. Пас, гӯре ёфтанд. Ба азҷе[1] расиданд. Сарире[2] диданд, бар он зане, вайро ҳафт гесу, дар халхол[3] баста, ҳар қадаме як араш. Дар гесуйи вай саҳифае заррин, бар он набишта: «Бисмиллоҳи-р-раҳмони-р-раҳим. Ано Тадмур бинти[4] Ҳассон. Ҳар ки дар ин хонаи ман ояд, залил ва мақҳур бод!»



Марвон бифармуд, то он сарирро боз карданд, ки аввал бор буд.

Баъд аз чанд рӯз, Марвонро бикуштанд ва мулк аз вай бирафт.

**Туркистон** ва **Туғузғур** вилоятест аз ҳадди[5] Чин, чун Халлух ва Кимиёк ва Ғуз ва Бичнок ва Қифчоқ ва Хирхиз. Ва забони эшон якест ва забони Чин ва Тиббет мухталиф бувад. Ва Туғузғуз араби турконанд.

Пайғамбар (с) гуфт: «Туркон аввал касеанд, ки мулки уммати ман биситонанд». Ва гуфт: «Қасди турк макунед, то шуморо қасд накунанд».

Ва ба замини Туркистон гӯсфандро чаҳор бача бувад. Ва бошад, ки шаш бача бизояд. Ва дунбҳо кашанд ба замин, чун дунби гов.

**Талос** шаҳрест дар Туркистон. Ва Кошғар ва Хутан ва Ёдканд ва Ҷурҷон ин ҳама шаҳрҳои исломӣ аст ва Танкуй ва Хатой ва Тамғоҷ

---

[1] Азҷ – иморати баланд
[2] Сарир – кат, рахти хоб
[3] Халхол – ҳалқаи пой
[4] Бинт – духтар
[5] Ҳад – марз, ҳудуд

аз билоди куфр аст – аз он ҷо ки барояд Офтоб. Чун аз ин шаҳрҳо бигзарӣ, ба замини сиёҳон расӣ. Матои Туркистон ҳаданг ва саммур ва санҷоб ва қоқум ва рӯбоҳ ва ғулом ва каниз ва гӯсфанд ва намад ва боз ва шоҳин ва туғрил[1] ва санги мор[2].

**Тустар** шаҳрест неку, бар лаби баҳри Масруқон ниҳода, дар ноҳияти Хузистон. Ва он наҳрест, ки Шопур Шодурвонро[3] бино кард бар дари Тустар, зеро, ки шаҳри Тустар бар тале[4] буд, то об бар он бигзарад. Ва Тустарро ба санг ва қалъӣ ва амудҳои[5] оҳанин бино кард.

Ва ҷасади Дониёл ба Тустар буд. Аҳли Шушро қаҳт расид, ҷасади Дониёл бихостанд. Эшон тобутро ба Шуш фиристоданд, то қаҳт бирафт.

Тобутро пинҳон карданд дар қаъри дарё ва савганд хӯрданд пирони Шуш, ки «Тобут дар ин шаҳр нест».

Пас, аз кӯдакон пурсиданд. Кӯдакон далеле карданд бар тобут.

Пас, одат афтод дар он шаҳр гувоҳии кӯдакон шунаванд.

Пас, шигифтии ин шаҳр Шодурвон аст, бар наҳри Масруқон. Матои эшон дебо ва биринҷ ва панҷангӯшт[6].

**Тифлис** шаҳрест дар билоди Аррон, бузург ва пурнеъмат. Занони эшон кӯлоҳ доранд ва бар дари дӯконҳо нишинанд. Ин шаҳр ду борӯйи муҳкам дорад. Гӯянд дар Тифлис чиҳил гармоба аст, ки якеро битобанд, ҷумла гарм шавад. Ва гармобаҳое ҳаст, ки онро оташ накунанд ва худ гарм бошад. Ва шигифтӣ дар он аст, ки даҳ хояро[7] дар ин об ниҳанд, пухта шавад ва нуҳ барояд ва яке нопадид шавад. Иллати он кас намедонад.

**Такрит** бар соҳили Даҷла ниҳода аст ва қалъае дорад ҳасин[8], аз миёни об баровардa.

**Тиннис** шаҳрест дар об, ба Миср, бар талле азим бино карда аз мурдагон, бар ҳам ниҳода ва бар он қалъае сохта. Ва он Тиннис аз рӯзгори Мӯсост.

---

[1] Туғрил – паранда
[2] Санги мор- Санги подзаҳр
[3] Шодурвон – номи сад
[4] Тал – теппа
[5] Амуд – сутун
[6] Панҷангушт – гиёҳи дилошуб
[7] Хоя – тухм
[8] Ҳасин – мустаҳкам

**Тӯс** дар ҳудуди Хуросон аст. Он ҷо гӯри Алӣ ибни Мӯсои Ризо дар бӯстоне ва ҳамчунин гӯри Ҳорунаррашид.

Ва Ҳорун ба хоб дид, ки шахсе кафе хоки сурх бар вай доду гуфт: «Хоки гӯри туст».

Рӯзгор баромад. Ба Тӯс рафт. Бемор шуд, дар бӯстоне. Он хобро ёд кард. Гуфт: «Хоки ин бӯстон биёваред!»

Масрури ходим кафе хок аз он бӯстон ба вай дод.

Ҳорун гуфт: «Ин хок аст ва ин он даст аст, ки дар хоб дидам». Ва гӯри худ биканд. Он ҷо дар он гӯр рафт ва «Қуръон» мехонд, то аз дунё реҳлат кард ва вайро он ҷо дафн карданд.

Ва Тӯсро ин мафохир[1] тамом аст - ин ду шахс, ки он ҷоанд. Ва агар аз Тӯс ҷуз Низомулмулк берун наёмад, ки мафхаре[2] тамом аст ва аз ҳукамо чун Фирдавсӣ, ки бар дигар шаҳрҳои Хуросон фахр дорад. Мардуми ин шаҳр мутааббид[3] бошанд ва сахӣ.

**Тимо** ҳиснест дар араб.

## Боби «ҷим»

**Ҷобалсо** шаҳрест дар ҳадди[4] Мағриб. Ҳазору дувоздаҳ дарвоза дорад, ҳар шаб бар ҳар дарвоза ҳазор мард ҳорис[5] бошанд. Зулқарнайн он ҷо расид ва ба Зулумот бигзашт. Ба рӯшоние расид, ки на аз Офтоб буд ва пас, кӯҳе дид бар он ду амуд[6], бар сари он ду мурғ.

Овоз доданд он мурғон ва гуфтанд: «Эй одамизод, зино ва рибо зоҳир шуд?»

Гуфт: «Бале».

Мурғон сеяке ба зер омаданд. Гуфтанд: «Биноҳо аз гач ва хишти пухта бисёр шуд?»

Гуфт: «Бале». Мурғон сеяке дигар ба зер омаданд. Гуфтанд: «Даст аз ғуслу ҷанобат бидоштанд?»

Гуфт: «На».

Мурғон боз ба ҷой рафтанд. Гуфтанд: «Даст аз фариза боз доштанд?»

Гуфт: «На».

Мурғон бо сари амудҳо нишастанд. Гуфтанд: «Ло илоҳа илла-л-лоҳ мегӯянд?»

Гуфт: «Бале».

Мурғон биоромиданд. Ва сурати он кӯҳ чунин аст:

---

[1] Мафохир – ифтихорҳо
[2] Мафхар – ифтихор
[3] Мутааббид – обид, ибодаткунанда
[4] Ҳад(д) – марз, ҳудуд
[5] Ҳорис – нигаҳбон
[6] Амуд – сутун



Пас, Зулқарнайн аз он ҷо бирафт, то ба ҳадди он ки Офтоб мардумро месӯхт, пас бозгардид.

**Ҷобалқо** шаҳрест бар ҳадди Машриқ. Аз паси вай ҳеҷ ободонӣ нест. Гармо бувад сахт. Ва мардум дар сардобҳо[1] бошанд. Дар вақти шуруқи[2] Офтоб дарё ба ҷӯш ояд ва овозҳои ҳавл[3] аз он ҳосил шавад, ки дилҳо бишкофад. Ва гӯянд, духулҳо зананд бисёр, то он овоз нашнаванд ва он қаттол[4] аст. Аз он сӯйи дарё Офтоб бармеояд ба масофате дароз, аммо чунон намояд, ки Офтоб аз миёни дарё бармеояд.

**Ҷоҷлӣ** шаҳрест ба Ҳиндустон. Искандар аз ҳеҷ шаҳре дарнамонд ба ситадан, магар аз он. Зеро ки бар сари ду кӯҳ ниҳодаанд: нисфе дар об ва нисфе дар хушк. Дорчинӣ аз он ҷо оранд ба офоқҳо.

Қалъаи **Ҷория** ҳиснест дар ҳадди Мағриб, бар сари об сохта равон, дар он гурӯҳе бисёр. Искандар он ҷо расид. Чандон ки наздики қалъа мерафт, қалъа дуртар мешуд ва бонги саг мешунид. Аҷаб дармонд.

Чандин моҳ рӯзгор бирафт, то шахсе бар сур[5] омад ва гуфт: «Эй Искандар, туро чӣ мақсуд аст?»

Гуфт: «Он ки тоати Худои азза ва ҷал доред, агар на, бо шумо ҳарб кунам».

Малики эшон ҳамле[6] азим фиристод ва ба тоат омаданд ва Искандар бозгардид.

Гӯянд, ки Мӯсо ибни Насир дар Мағриб рафт, вайро гуфтанд: «Шаҳрест бар миёни об меравад ва ғарқа намегардад, аҷаб аст».

---

[1] Сардоб – таҳхона
[2] Шуруқ – тулӯъ
[3] Ҳавл – тарснок
[4] Қаттол – ҳалокатовар
[5] Сур – девор
[6] Ҳамл – бор

Рафт то онро бинад. Ба Дарёи Аҳмар[1] расид. Шаҳре дид, бар дари шаҳр айвоне, қантарае[2] бар сари он ва бар сари вай саname[3] мисин, дар дасти вай камон ва тире. Чун мардум наздик шуданд, тире бияндохтӣ ва мардро ҳалок кардӣ. То се мардро ҳалок кард.

Мардум даршуданд. Шаҳре диданд азим ва мардуми он шаҳр ҳеҷ сухан фаҳм намекарданд. Бар дари шаҳр набишта буд «Ҳар кӣ пештар шавад, ҳалок гардад». Пас, бозгардиданд.




Ва дар ҳудуди Ҳинд иқлимест, Каҳанд хонанд онро, каппиён[4] дорад. Он ҷазираест раванда дар об. Ва мардуми он вилоят оҷиз бошанд аз ранҷи каппӣ. Ва хироҷ он аст, ки ҳар рӯз таоме созанд ва каппиён бихӯранд ва бозгарданд, то рӯзи дигар ба он хурсанд бошанд.

**Ҷурҷон** шаҳрест неку, бар ҷуйе ниҳода. Матои вай хурмо бувад ва зайтун ва ҷавз[5] ва анор ва шакар ва абрешим ва тайфурӣ[6]. Ва он ҷо аждарҳо бувад, ки диди вай ҳавл[7] бувад намояд, валекин зараре накунад, чунон ки дигар ҷойҳо.

**Ҷазира** вилоятест ҳадди вай аз Ҳафри Абӯмӯсо ба Думят-ул-ҷандал то атрофи Шом ва то фарқи Ироқ. Ва аз аҷоиби Ҷазира

---

[1] Аҳмар – сурх
[2] Қантара – бинои баланд, пӯл
[3] Санам – бут
[4] Каппӣ – маймун
[5] Ҷавз – чормағз
[6] Тайфурӣ – зарф
[7] Ҳавл – тарс

канисаи[1] Зуҳҳод аст. Ва шаҳри бузург аз Ҷазира Насибин. Ва дар Насибин ақориби[2] қаттола[3] бошанд бисёр. Ва диёри Айн ва Мавсил ва Такрит ва Ҳит ва Анбор ва Қирқисиё ва шаҳрҳое бисёр ҳама аз Ҷазира аст.

**Ҷунди Шопур** шаҳрест, ки Шопур бино кард. Ва аввал бешае буд. Шопур ба он бигзашт. Барзгаре[4]замин мекишт.

Шопур гуфт: «Ин ҷо шаҳре бикунам».

Барзгар гуфт: «Агар аз ман дабирӣ ояд, ин ҷойгаҳ шаҳр гардад».

Ва барзгар пир буд, номи вай «Бил».

Шопур гуфт: «Валлоҳ[5], ки бинои ин шаҳр ту кунӣ». Ва вайро ба муаллиме дод, то дабирӣ омӯзад. Ва бифармуд, то бешаҳо ва дарахтҳо биканданд.

Ва шайх[6] дабирӣ биёмӯхт ба муддате. Дар пеши Шопур омад. Шопур бихандид ва вайро вакили бинои он кард, то он шаҳрро бикард.

Ва дар мамлакати Шопур Монӣ зоҳир шуд - сари занодиқа[7] ва фитнаи Монӣ зоҳир шуд дар олам. Шопур ибни Ардашер дармонд ва бо вай мадоро мекард, то нек бидонист, ки мазҳаби Монӣ ботил аст. Пас, Мониро бикушт ва пӯсти вай пуркоҳ кард ва аз дари Ҷунди Шопур даровехт. Ва онро «Дари Монӣ» хонанд. Ва занодиқа аз офоқҳо[8] ба зиёрати он дарвоза оянд.

**Ҷур** мадинаест[9] ба Форс. Ардашер бино кард. Ва аввал дарёе буд. Ардашер назр кард, ки он ҷо ки зафар ёбад бар душман, шаҳре кунад. Ба Ҷур зафар ёфт. Маҷории[10] обро бигушод ва онро бианбошт ва шаҳри Ҷур бар сари он бино кард ва оташхонае бисохт дар он.

**Ҷилон** вилоятест муборак ва пурнеъмат, мардуми вай афиф[11] ва диндор, бағайрат ва мутааббид[12]. Он ҷо куҳандижест[13], ҳар сол ба

---

[1] Каниса – калисо
[2] Ақориб – каждумҳо
[3] Қаттола – кушанда
[4] Барзгар – деҳқон
[5] Валлоҳ – қасам ба Худо
[6] Шайх – пирамард
[7] Сари занодиқа – сардори бединон
[8] Офоқ – гушаву канор
[9] Мадина – шаҳр
[10] Маҷорӣ – маҷроҳо
[11] Афиф – ботақво
[12] Мутааббид – обид, ибодаткунанда
[13] Куҳандиж – қалъаи қадима

вақте маълум дираме ёбанд ба санги[1] даҳ дирам. Ҳамеша чунин бувад.

**Боби «че»**

**Чоч** шаҳрест дар Мовароуннаҳр. Камони чочӣ ва тиру ҳасирҳо[2] ва намаки чочӣ ва карбоси неку аз он ҷо оранд.

(*Сурати Чоч)*



**Чағониён** вилоятест аз ҳудуди Мовароуннаҳр. Матои он ҷо заъфарон ва боқилӣ ва таркаш ва аспоне неку ва шутурон.

**Чин** иқлимест фарох. Ҷумла куффор дорад. Ҳадде ба Ҳинд пайваста аст. Ва малики Тиббет хироҷ ба малики Чин диҳад. Ва дар Чин марворид бувад неку, то як дона сад ҳазор динор арзад ва дар оби хуш бувад. Ва лӯълӯи[3] дарёи шӯр некутар бувад ва софитар. Аммо он ки дар оби хуш бувад, бузургтар бувад. Ва ин садаф ҷонварест чандон, ки бачаи кабӯтар, ду садаф ба вай даромада. Ба вақте маълум, ба шаб барояд ва садаф бигшояд ва чанд қатра аз борони найсон биситонад ва садаф ба ҳам орад ва зер шавад, то он қатра дар он садаф ранги вай гирад ва лӯълӯъ шавад.

Ва дар Чин малики одил бувад. Ҳавзе сохтаанд, силсила[4] дар он карда: чун мазлуме бинолад, силсиларо биҷунбонад, малик бидонад, ки мазлум аст, вайро роҳ диҳанд ва инсофи вай биситонанд. Ва дар он ҷо қозиву ҳабс бувад. Ва гӯсфандро чизе бар сар зананд, то бимирад ва бихӯранд. Ва ғусли ҷанобат накунанд ва ойини габрон доранд. Ҳамсояи Ҳиндустонанд, аммо иқлими Ҳинд фарохтар аст. Дар Чин асп доранд ва филро шум доранд. Дар ҳамаи Чин зиштӣ ва якчашмӣ набошад, ҳама некурӯ бошанд. Ба зимистону тобистон ҳарир[5] пӯшанд. Ҳавои гарм бувад ва замин намгин бошад. Биринҷ хӯранд ва гӯшти хук. Занон бараҳна оянд, шонаҳо ба сар фурӯ бурда аз оҷ[6].

---

[1] Санг – вазн
[2] Ҳасир – нақшу нигор
[3] Лӯълӯъ – марворид
[4] Силсила – занҷир
[5] Ҳарир – абрешим
[6] Оҷ – устухони фил

Хонаҳошон чӯбин бувад. Ливота мубоҳ доранд. Тибби эшон доғ бувад.

Матои Чин абрешим бувад ва дебоҷҳо ва дорчинӣ[1] ва момирон[2] ва коғази чинӣ ва косаи чинӣ ва зарришта ва сунбул ва наққошони ҳозиқ. То яке ҷомаи дебоҷ бибофт ва бар дари хона даровехт ба фахр. Ғуломе гуфт: «Ин ҷомаро айбе аст».

Малики Чин гуфт: «Чӣ айб дорад?»

Гуфт: «Сурати товус бар он кардаанд, ки шохи хурмо дар минқор дорад ва товус шохи хурмо барнатавонад гирифт. Агар ба шаҳре дигар баранд, айб кунанд».

Ва дигаре ҷомае даровехт бар он нақш карда мурғи бузург, бар сари сунбула[3] нишаста.

Малик бифармуд, то ҷомаҳоро бидариданд ва он ғуломро хилъат дод.

Мақсуд он аст, ки то ба ин ҳад андеша кунанд.

Ва охири билоди Чин Тиббет аст. Ва Чинро ба номи Чин ибни Фағфур ибни Каморӣ ибни Ёфис ибни Нӯҳ хонанд.

### Боби «ҳо»

**Ҳоити[4] Аҷуз[5]** ҳиснест[6] ба Миср, бар шатти[7] Нил кашида. Зане пир кард, ки вайро писаре буд, шер вайро бихӯрд. Вай деворе бикард, то сибоъ[8] ба Нил наёянд ва бар он сурати сибоъ бикард ва роҳҳо ва шаҳрҳо бар он девор нақш кард, то аҳли Миср донистандӣ. Ва дарозии ин девор се фарсанг буд аз ҳадди Фармо то ҳадди Асвор, ҳоҷизе[9] миёни Ҳабаша ва Миср бикашид. Ва ин ҳоит аз аҷоиби дунёст, ки занеро ин ҳиммат бошад, ки ин тавонад кард.

Ва гӯянд ин аҷузро писаре буд, мунаҷҷимон гуфтанд: «Тимсоҳ вайро ҳалок кунад, ки аз Нил барояд».

Ин ҳоит бикард миёни вилояти хеш ва миёни Нил. Ва пурсид аз мардум, ки «Тимсоҳ чун бувад?»

Тимсоҳе чӯбин карданд, пеши аҷуз оварданд.

Писараш ба он бозӣ мекард. Рӯзе бар вай афтод ва шохе аз чӯби вай дар сари вай рафт ва ба он ҳалок шуд.

---

[1] Дорчинӣ – навъе дору
[2] Момирон – зардчӯба
[3] Сунбула– хӯшаи гандум
[4] Ҳоит – девор
[5] Аҷуз – пиразан
[6] Ҳисн – қалъа
[7] Шат – соҳил
[8] Сибоъ – даррандагон
[9] Ҳоҷизе- садде

**Ҳабаша** вилоятест фарох, шаҳрҳои бисёр. Ва дар он аҷоиб бисёр бувад ва аз аҷоиби он вилоят каппӣ[1] аст. Ва бузина он ҷо бисёр бошад.

Зулқарнайн он ҷо расид. Аз эшон ба ранҷ омад. Малики Ҳабаша дар он замон зане буд, номи вай Қайдофа. Писари вайро ва занашро бигирифт ва дар банд кард. Ва қасди Қайдофа кард. Миёни эшон ҳарбҳо рафт.

Пас, Искандар дармонд. Вазири худро ба тахт нишонд ва Искандар пеши вазир биистод бар шакли расуле[2]. Ва писари Қайдофа ва занаш Ноҳидро даровbooaрданд, то бикушанд. Расул нагузошт.

Вазир гуфт: «Ин шахс расули ман аст. Бо шумо мефиристам. Вайро пеши Қайдофа баред, то вайро азиз дорад ва ба ман бозфиристед!»

Пас, рафтанд пеши Қайдофа. Писараш гуфт: «Ин расули Искандар аст ва моро аз шамшери Искандар бираҳонид ва бо мо некӣ кард бисёр».

Қайдофа дасти Искандар гирифт ва дар қасре бурд аз обнус карда, устунҳо[3] аз забарҷад ва бар тахти заррин нишаста ва тоҷ бар сар ниҳода ва панҷ ҳазор ғулом истода. Пас, таом оварданд.

Қайдофа гуфт: «Эй Искандар, чаро номи хеш расул кардӣ? Ва ман сурати ту дидаам. Ту Искандарӣ. Аз лашкари хеш чаро танҳо берун омадӣ?»

Искандар гуфт: «Чунин магу, ки мулукон[4] худро ба чокарон[5] монанд накунанд».

Пас, Искандарро дар хонае бибурд сабз, осмони хона аз ёқути сурх ва он хонае буд равон, бар гардун[6] ниҳода ва бар филон баста. Искандар аз он шигифт монд.

Пас, Қайдофа гуфт: «Эй Искандар, ту бо писари ман ва занаш некӣ кардӣ. Туро наёзорам. Ва ман туро расул хонам то бозгардӣ».

Пас, Искандар бозгардид ва он вилоят дар дасти Қайдофа бигзошт, ба ҳукми он ки раийяти вай шукр мекарданд аз Қайдофа.

Ва бидон, ки Ҳабаша ҳамеша манеъ[7] будааст. Ва қасди Яман карданд ва чанд бор ситаданд ва қасди Каъба карданд. Ва Пайғамбар алайҳи-с-салом гуфт: «Каъба бар дасти Ҳабаша бирон гардад ва ганҷи вай Ҳабаша бардорад».

---

[1] Каппӣ – маймун, бузина
[2] Расур – пайк, фиристода
[3] Устун – сутун
[4] Мулукон – подшоҳон
[5] Чокарон – хизматгорон
[6] Гардун – ароба
[7] Манеъ – дастнорас

Ва ағлаб, умаро[1] бошанд ва азиз. Матои Ҳабаша фил ва зари сурх ва ғулом ва каниз.

**Ҳиҷр** шаҳрест миёни кӯҳҳои Асолис, хонаҳо канда аз санги хора. Он ҷост биъри[2] Самуд ва он кӯҳ, ки ноқаи[3] Солеҳ аз он кӯҳ берун омад.

**Ҳадиқат-ул-вуҳуш[4]** айвоне буд олӣ. Онро бино кард Кисро Апарвез, ба ҳафт сол, ба ҳазор мард. Ва дар он сайдҳои бисёр ҷамъ кард.

Апарвез шароб хӯрд ва маст шуд. Зани вай - Ширинро гуфт: «Чӣ ҳоҷат дорӣ?»

Гуфт: «Қасре бикун аз баҳри ман дар ин ҷо. Ду наҳр бикун: дар яке хамри софӣ ва дигаре шир».

Гуфт: «Бикунам».

Чун ҳушёр шуд, фаромӯш кард. Ширин Фаҳлбади муғанниро[5] гуфт: «Вайро ёд овар!»

Вай ғиноие[6] бигуфт. Вайро ёд омад. Бифармуд, то қасре бикарданд ва ҷуйеро аз санг бикард ва шароб дар он равон кард. Ва онро «Қасри Ширин» гӯянд.



Ва ин Ширин зане буд аз насаби олӣ ва ақли тамом. Ва сифати вай бигӯем.

---

[1] Умаро – амирон
[2] Биър – чоҳ
[3] Ноқа – шутури модина
[4] Ҳадиқат–ул–вуҳуш – боғи ҳайвонот
[5] Муғаннӣ – сароянда
[6] Ғиноӣ – суруд

**Ҳазр** шаҳрест бар ҷазира. Малики вай Сотирон ибни Аструн. Ва вай онро бино кард.

Гӯянд, ки вайро бино кард малик Зайзан ва тилисм сохт, чунон ки кас онро натавонад ситадан, магар ба хуни кабӯтаре варқо[1] ва хуни ҳайзи зане. Пас Зайзан ҳама занҳоро дар чоҳе кард ва нигаҳ доштӣ.

То Шопури Зулактоф қасд кард, ки Ҳазр биситоданд.

Духтари Зайзан Назираро ҳайз расид, вайро дар миёни занон карданд. Бар суре[2] меомад. Шопурро бидид, ошиқ шуд. Ба вай набишт, ки «Ба ҳайзи зане ва хуни кабӯтаре, бар пӯсти оҳу навис, ки Ҳазр кушода шавад ва дар гардани фохта банд ва вайро раҳо кун, то бар сури Ҳазр нишинад».

Шопур бифармуд, карданд. Фохта бар сари Ҳазр нишаст. Ҳама деворҳо биафтод. Ва Шопур сад ҳазор мард бикушт ва Назираро ба зании худ кард.

Пас, шабе, хуфта буд. Назираро хоб намегирифт. Шопур пурсид, ки «Туро чист?»

Гуфт: «Фироши ман ноҳамвор аст».

Нигаҳ карданд дар он: балге[3] аз мурд дар он ҷома буд.

Назира гуфт: «Модару падари ман маро ба ширу мағзи бодом парвариданд ва дар миёни абрешим».

Шопур гуфт: «Чаро бо эшон бевафоӣ кардӣ ва мардуми худро алафи шамшер кардӣ? Ту ки бо модару падар чунин кардӣ, бо ман чӣ кунӣ?»

Пас фармуд, то гесуи вайро дар пойи ду аспи шамус[4] бастанд ва дар саҳро раҳо карданд, то бимурд.



[1] Варқо – сабзгуна
[2] Сур – девор
[3] Балг – барг
[4] Шамус – саркаш

**Ҳазрамавт** шаҳрест кӯчак ба Шом. Ва гӯри Ҳуди пайғамбар алайҳи-с-салом он ҷост. Ва он ҷо чоҳест «Бараҳут» хонанд, қаъри вай кас надонад, магар Худои таоло. Дар он ҷо биёбонест музлим[1], «Водии ҷаҳаннам» хонанд. Ва дар он чоҳ арвоҳи куффор ва ашқиё бошад. Ва Абон ибни Тағлиб гӯяд, шахсе пеши ин чоҳ бихуфт ҳама шаб ва овозе мешунид: «Ё Давма, ё Давма!» Аз аҳли китоб пурсид. Гуфтанд: «Давма номи малакест муваккал бар арвоҳи ашқиё ва куффор».

**Ҳалаб** шаҳрест ба Шом. Шаҳре бузург ва дар он манорае бувад мураббаъ[2]. Бар сари вай дарахте руста аз анҷир. Шаҳрест ҳавои хуш дорад, обе созанда, мардуме нек.

**Ҳимс** Холид ибни Валид гушуд ва сулҳ кард бар сад ҳазору ҳафтод ҳазор динор. Ҳимс ва Ҳалаб номи писарони Муҳр ибни Ҷон аст.



Ва бар дари масҷиди Ҳимс сангест сапед, бар сари он сурати одамӣ, нимаи зерин каждуме. Ҳар кӣ аз он гил бардорад ва бар он сурат ниҳад, пас бардорад ва бар газидаи каждум ниҳад, биёромад. Ва он муҳр чун дар об афкананд ва бозхӯранд, сокин шавад.

Балдаи[3] **Ҳира** буқаест[4] неку. Ҳукамо гӯянд, шабе ва рӯзе ба Ҳира будан беҳтар аз мудовоти[5] соле кардан. Пайғомбар (с) гуфт: «Рӯзгоре ояд, ки уммати ман Ҳираро биситонанд. Ва нигаҳ мекунам, ки Шаймо малики Ҳира, ба зер ояд аз қалъа, ниқобе сапед дар сар гирифта, исобаи[6] сиёҳ бар пешонӣ баста, бар астари ашҳаб[7] нишаста. Аҳли ислом вайро ба зер оранд ба қаҳр».

Шахсе ҳозир буд, номи вай Фотик. Ошиқ буд бар ин зан. Гуфт: «Ё расулаллоҳ (с), агар Ҳира биситонанд, он занро ба ман диҳӣ?»

Гуфт: «Туро додам».

---

[1] Музлим – торик
[2] Мураббаъ – чоркунҷа
[3] Балда – сарзамин
[4] Буқъа – минтақа
[5] Мудовот – табобат
[6] Исоба – дастор
[7] Ашҳаб – хокистаранг

Чун Пайғамбар (с) даргузашт, навбати хилофати Абубакр буд, Холид ибни Валидро ба Шом фиристод. Фотик бо вай бирафт.

Чун ба дари Ҳира расиданд, Фотик ин қисса бо Холид (р) бигуфт.

Холид гуфт: «Гувоҳ дорӣ?»

Гуфт: «Бале».

Абдуллоҳ ибни Умар (р) гувоҳӣ дод, ки «Ман аз расулуллоҳ (с) шунидам, ки Ҳира бигшоянд ва Шаймо бар ин сифат ба зер ояд ва вайро ба занӣ ба Фотик диҳанд».

Холид (р) савганд хӯрд, ки сулҳ бо аҳли Ҳира он гаҳ кунанд, ки Шаймо ба зер ояд. Бародари Шаймо Абдулмасеҳ хирворҳои зар фидо кард, қабул накард.

Пас, дари қалъа бигшоданд ва Шаймо берун омад, бар астари ашҳаб нишаста, ниқобе сапед баста, болои он исобаи сиёҳ баста.



Асҳоби Пайғамбар алайҳи-с-салом чун он бидиданд, такбире бикарданд, ки ҳамаи вилоят биларзид.

Абдулмасеҳ рикоби сиёҳ гирифта буд. Гуфт: «Шайморо чӣ расид?»

Гуфт: «Пайғамбари мо (с) хабар карда буд, ки Ҳоли Шаймо ва Ҳира чун бошад. Сидқи вай зоҳир шуд. Ва мо аз он шигифт такбир мекунем».

Пас, Шайморо ба Фотик супурданд.

Шаймо гуфт: «Эй Фотик, ман пир шудам ва ту маро ба ҷавонӣ дидаӣ ва ҷавонӣ намонд».

Фотик вайро ба хайма бурд ва пеши вай биншаст.

Шаймо гуфт: «Маро бифурӯш!»

Фотик гуфт: «Туро ба даҳ сад фурӯшам.» Яъне ба ҳазор динор. Ва пиндошт, ки ин шумори бисёр аст.

Шаймо даҳ сурра[1] зар бихост, ҳар яке сад динор. Ба вай дод ва бирафт.

Холидро хабар карданд. Гуфт: «Шайморо боз хонед!»

Биёмад.

Гуфт: «Эй Шаймо, ҳиллат кардӣ бо мардуми салим-ул-қалб[2]. Вайро бифирефтӣ ба ҳазор динор ва вай ҳеҷ ҳисоб надонад».

Шаймо гуфт: «Агар Фотик худро дурӯғзан кунад, аз ҳукми ту ба дар наёям».

Фотик биёмад. Гуфт: «Чунин рафт. Ва ман худро дурӯғзан кунам».

Холид Ҳираро ба Шаймо супурд ва сулҳ карданд ва бозгардиданд.

## Боби «хо»

**Хонфу** шаҳрест бузург дар вилояти Чин. Ва беруни вай масолеҳҳо[3] ва мардон, ки онро нигаҳ медоранд ва аз киштиҳо ушр меситонанд аз баҳри малики Хонфу. Ва борҳои бозаргонон ҷумла ба сарои малик баранд ва муҳре ба он ниҳанд шаш моҳ, то бод сокин гардад ва мавҷи дарё бинишинад, пас колоҳо ба ҷой боздиҳанд. Ва ҳар гаҳ яке аз Хонфу мемирад, он рӯз дафн кунанд ва вайро, ки зода буд. Ва бошад, ки як сол вайро медоранд. Агар тавонгар бувад, адвия[4] бар ӯ афшонанд. Агар дарвеш бувад, садаф бар ӯ афшонанд. Ва чӯбе бошад онро «нафир» хонанд, аз он тобут созанд, ҳазор сол он чӯб бимонад. Ва Хонфу сарҳади олам аст.

**Хабис** шаҳрест ба ҳудуди Кирмон. Дар он ҷо борон наборад ва берун борад. Ва мард бар сари сур[5] шавад ва даст бикашад, борон ба он ояд. Он ҷо чӯбест оташ ба вай кор накунад, тарсоён[6] бар он тамвеҳ[7] кунанд ва гӯянд «уди[8] салиб» аст.

**Хуттал[9]** аз кураи[10] Мовароуннаҳр аст ва аз мадинаҳои[11] он «Ҳулбук» ва «Мунк». Матои Хуттал аспи Хуттал ва намад ва каманд аст. Подшоҳ ба Ҳулбук нишинад. Хуттал бар ҳадди Вахон аст. Ва

---

[1] Сурра – киса
[2] Салим–ул–қалб – софдил
[3] Масолеҳ – анбори аслиҳа
[4] Адвия – доруҳо
[5] Сур – девор
[6] Тарсоён – масеҳиён
[7] Тамвеҳ – фиреб, ба чашми мардум хок пошанд
[8] Уд – чӯб
[9] Хуттал – Хутталон, Хатлон
[10] Кура – ноҳия, минтақа
[11] Мадина – шаҳр

Вахон маъдани[1] нуқра аст. Ва дар водии Хуттал зар бошад, дар миёни суюл[2], ки аз билоди[3] Вахон ояд. Ва Вахон наздик аст ба Тиббет. Ва замини Хуттал бисёрмева бувад ва хисб[4] бошад. Ва аз Хуттал бар замини Қаводиён[5] ва Чағониён оянд ва ба Тирмиз. Ва Тирмиз бар канори Ҷайҳун аст ва ҳадде[6] бо Шумон дорад. Ва аз Чағониён заъфарон оранд ва аз Қаводиён рӯйнос[7] оранд.

**Хуҷанд** шаҳрест матои вай зардолу ва гирдугон[8] ва олӯи кишта[9] бувад. Бағоят неку ва шигифт.

**Хуросон** вилоятест муовини[10] Ислом бошанд. Ва ҷамоле дорад ва ҳайбате ва зирак бошанд ва ҳамсояи турконанд. Ва Офаридгор чун сирати бани Умайя написандид, лашкар аз Хуросон барангехт ва сиёҳӣ дарпӯшиданд, ки «Барнаканем, то интиқом аз бани Умайя биситонем». Ва биситиданд ва ба оли Аббос супурданд.

Ва Муҳаммад ибни Алӣ ибни Абдуллоҳ ибни Аббос гӯяд: «Аҳли Куфа шиаи Алиянд ва аҳли Басра усмониянд ва аҳли Ҷазира ҳарварианд осӣ, аъроби халафанд ва аҳли Шом табааи Оли Абӯсуфиёнанд ва аҳли Маккаву Мадина аз они Абубакру Умаранд (р). Бар шумо бод аҳли Хуросон, ки адади бисёранд ва дилҳо фориғ доранд аз бадӣ».



Ва бидон, ки Хуросон хоки муборак аст, дар он шаҳрҳои муаззам[11] ва аҳли вай зирак ва уламои фуҳул[12] аз он ҷо хостаанд. Муовинати[13] дин кунанд ва нусра-

[1] Маъдан – кон
[2] Суюл – селҳо
[3] Билод – сарзамин, кишвар
[4] Хисб – ҳосилхез
[5] Қаводиён – Қубодиён
[6] Ҳад– худуд
[7] Рӯйнос – рунос
[8] Гирдугон – гирду, чормағз
[9] Олӯи кишта – олӯи хушк
[10] Муовин – ёрирасон
[11] Муаззам – бузург
[12] Фуҳул – барҷаста
[13] Муовинат – кӯмак

ти[1] асҳоби ҳадис кунанд ва ба дониш тарҷеҳ[2] доранд бар дигарон.

**Хазар** вилоятест аҳли вай ҳама ҷуҳуд буданд. Яъҷуҷу Маъҷуҷ навъеанд аз Хазар. Ва ба Хазар шаҳрест бузург, номи вай Самандар. Миёни вай ва наҳри Итил чаҳор ҳазор боғ аст то ба ҳадди вилояти Сарир. Он вилоят малики Форс дошт, то аз авлоди Баҳроми Чӯбин, малике биситад аз вай. Ва дар ҳамсоягии Хазар қавмеанд, «пуртос» хонанд. Ва аз вилояти Хазар ҳеҷ наёранд магар сирешум[3]. Номи малики эшон «хоқон» бувад. Чун маликеро биншонанд, ҳалқи вай бияфшоранд, то наздик бувад, ки ҳалок шавад ва гӯянд: «Чанд сол хоҳӣ подшоҳӣ кардан?»

Гӯяд чандин сол.

Пас, подшоҳӣ кунад, то он вақт. Агар намирад, вайро бикушанд.

**Хазарон** саддест девори сангин чандин фарсанг кашида, баровarда аз миёни об то болои кӯҳ, садде азим. Ҳар кӣ хоҳад, ки бар он боло равад, ба шаб тавонад рафт: намоз бикунад ва бар он ҷо равад ва бозояд, бегазанде. Ва агар ба рӯз қасд кунад, ки бар он равад, аждарҳое аз дарё бароядва вайро нагузорад.

**Хазро** қуббаест[4] азим. Муовия ибни Абӯсуфён кард ба Шом, бист сол, ба рухом ва сақфи вай ба соҷ[5], манқуш ба зару лоҷвард, ва замини вай ба фусайфисо[6]. Чун бипардохт, марде дар он ҷо шуд. Пурсид, ки «Чун аст?»

Гуфт: «Агар ин Хазроро аз моли Офаридгор кардӣ, яъне аз байт-ул-мол, ту аз ҷумлаи хиёнатгарон бошӣ ва агар аз моли худ кардӣ, аз ҷумлаи мусрифон[7] бошӣ».

Муовия бигрист ва гуфт: «Агар пеш аз ин бишнидаме, накардаме».

**Хоразм** вилоятест муборак ва аҳли вай мутадайин[8] ва баҳамият[9] ва бамурувват ва дар эшон самте[10] ва виқоре бувад. Ва он ҷо сармои муфрит[11] бувад ва мардуми вай ғозӣ[12] бошанд, ситам бар худ нагиранд ва аз ҳеҷ подшоҳ розӣ нагарданд, магар ба адл. Шаҳри

[1] Нусрат – ёрӣ
[2] Тарҷеҳ – бартарӣ
[3] Сирешум – абрешим
[4] Қубба– гунбад
[5] Соҷ– дарахти соҷ, булути ҳиндӣ
[6] Фусайфисо – шишаи ранга
[7] Мусрифон – исрофкорон
[8] Мутадайин – диндор
[9] Баҳамият – бағайрат
[10] Самт – тариқати неку
[11] Муфрит – сахт
[12] Ғозӣ – ҷанговар

бузурги он ҷо Ҷурҷония аст. Забони хоразм мушкил бувад. Бештари ҳуруфи эшон «з» бувад. Шаҳре дигар аст он ҷо, ки луғате[1] мушкил доранд ва душмани амир-ул-муъминин Алӣ (р) бошанд. Ва сармо ба ҳадде бувад, ки рӯйҳо бар болишҳо ях бибандад, дарахти одӣ бишкофад, мард бар маркаб натавонад нишаст аз бисёрие, ки пӯшида бувад. Ҳадде ба Хуросон дорад ва ҳадде ба Мовароуннахр. Водии Ҷайҳун ях бандад аз ноҳияти Хоразм то ҳадди кӯҳе, ки бар шатти[2] Буҳайраи[3] Хоразм аст то тобистон. Ва наҳри[4] Ҷайҳун ва наҳри Шош дар ин буҳайра ояд. Ба Хоразм ҳамаи меваҳо бошад магар ҷавз[5]. Аҳли Хоразм сафардӯст бошанд ва бар ғузон муставлӣ[6] бошанд. Дар билоди Хоразм маодини[7] ҷавҳар ҳеҷ нест. Матои Хоразм санги ҷароҳат ва қундуз ва моҳии шӯр ва саҷҷода ва лиҳоф[8].

**Хош** шаҳрест ба ҳафтфарсангии он кӯҳе аз он нушодур[9] оранд неку. Каҳфест[10] музлим[11], духон[12] аз он бармехезад, нушодур мегардад. Ва султон ушри[13] вай баргирад.

**Хаварнақ** биноест ба заҳри[14] Куфа. Нуъмон ибни Имруулқайс кард, ба ҳаштод сол - муддати мулки вай буд. Марде буд румӣ, номи вай Синиммор, ду сол кор кардӣ ва пинҳон шудӣ, пас зоҳир шудӣ. Гуфтанд: «Чаро чунин кардӣ?»

Гуфт: «То бино қарор гирад».

Чун бипаймуданд, понздаҳ араш фурӯ нишаста буд.

Пас, тамом кард. Нуъмон бар сари вай рафтӣ ва мегиристӣ. Барoбари вай даре дид ва аз паси вай биёбон. Дар об моҳӣ, дар саҳро заб[15] ва нахлҳо[16]. Нуъмон гуфт: «Ҳаргиз мисли ин бино надидаам».

Синиммор гуфт: «Ман ҷойе донам аз ин қалъа, агар санге аз он ҷо баргиранд, ин қалъа бияфтад».

Нуъмон гуфт: «Ҷуз аз ту ҳеҷ кас надонад?»

---

[1] Луғат – забон
[2] Шат(т) – соҳил
[3] Буҳайра – кӯл
[4] Наҳр – дарё
[5] Ганду – чормағз
[6] Муставлӣ – чира, дастболо, ғолиб
[7] Маодин – конҳо
[8] Лиҳоф – кӯрпа
[9] Нушодур – навшодир
[10] Каҳф – ғор
[11] Музлим – торик
[12] Духон – дуд
[13] Ушр – даҳяк
[14] Заҳр– пушт, пас
[15] Заб – сусмор
[16] Нахл – дарахти хурмо

Гуфт: «На».

Синимморро аз қалъа ба зер андохт, то ҳалок шуд ва гуфт мабодо, ки ба касе гӯяд ва онро бирон[1] кунад.



Пас, Нуъмон ба Шом рафт чандин бор. Баъд аз муддате, боз омад. Рӯзе бар Хавarнақ рафт, бӯстонҳо дид ва ҷӯйҳо барбари Фурот, гирди Хавarнақ мегардид чун хандақ. Аҷаб дармонд. Аз вазир пурсид, ки «Аз ин аҷабтар ҳеҷ дидаӣ?»

Гуфт: «На. Валекин як айб дорад. Доим бинамонад».

Гуфт: «Он чист, ки доим бимонад?»

Гуфт: «Он чи пеши Офаридгор».

Гуфт: «Онро ба чӣ ёбам?»

Гуфт: «Ба тарки дунё.»

Нуъмон палос дарпечид ва пинҳон шуд. Ва дигар вайро кас надид. Ва писараш Мунзир ибни Нуъмон ба ҷойи вай бинишаст.

**Хузистон** вилоятест пурнеъмат, аммо ҳавои фосид ва аҳли вай андак, бадхӯй бошанд ва аз он вилоят гурезон, чун аҳли Исфаҳон, ки ба ҳар иқлиме, ки раванд, синфе бинанд аз аҳли Исфаҳон ва Хузистон. Яке сабаб он ки ҳирс доранд бар ҷамъи мол, дигар он ки барнатовад[2] аз бисёрии мардум, сеюм он ки мардум аз ҷойи нек интиқол камтар кунанд.

Ва Алӣ ибни Абитолиб (р) гуфт, ки «Даҷҷол аз Исфаҳон барояд ва бар муқаддимаи вай марде, номи вай Меҳрон, асли вай аз Хузистон, ҳамаи оламро хароб кунад, магар Маккаву Мадина ва

[1] Бирон – вайрон, хароб

[2] Барнатовад – тоб наорад

Байт-ул-муқаддас». Ва аз ин сабиб гӯянд, ки харобии олам ва қаҳтиҳо ибтидо аз Исфаҳон хезад.

Ва Хузистон заминест саҳл[1] ва ҷӯйҳои равон дорад ва обро ях набандад. Аҳли вай зардрӯй бошанд ва низор[2] ва тангхӯй. Матои он шакару қанд ва турунҷу лиму ва панҷангӯшту[3] ҷомаҳои неку ва дебоҷҳои фохир ва ҳарир ва абрешими бисёр. Ва хиттаест[4] ободон ва шаҳрҳои бисёр ва деҳаҳои бисёр ва моил ба ибодот ва диндор ва мутааббид[5].

**Боби «дол»**

**Доробҷирд** шаҳрест дар ҳудуди Форс. Вайро хандақест, об аз чашмаҳо ба он ҷо оранд ва дар ин об гиёҳе бувад, ки ҳар одамӣ ва чаҳорпо, ки дар он равад, ба вай дарпечад ва бинараҳад аз он ҷо. Ва дар ин шаҳр кӯҳест қуббае[6] гирд баромада ва ба ҳеҷ пайванд надорад ва бар он натавон рафт.



**Домғон** шаҳрест дар ҳудуди Табаристон. Ҳамеша бодояд он ҷо, ба рӯз ва ба шаб. Ва он ҷо обест, Кисро онро қисмат кард: аз каҳфе[7] ба дар меояд ва ба саду бист қисмат карда, ҳар қисмате ба деҳе меравад, ки яке бар яке зиёдат набошад. То яке саду бист ҷавз[8] дар он об андохт, ҳар яке ба қисмате рафт.

Искандар ба олам бигардид. Чун ба Домғон расид, аз дунё реҳлат кард ва вайро ба Искандария бурданд.

**Димишқ** шаҳрест неку, ҳавои созгор, обе хуш. Пиндорӣ, ки аз биҳишт гушаест. Муфассирон гӯянд, ки Ирами зот-ул-имод Димишқ аст. Асмаӣ гӯяд: «Биҳишти дунё Ғутаи Димишқ аст ва наҳри Балх ва наҳри Убулла».

Димишқро бино кард Заҳҳоки Бевароспи золим. Ва гӯянд, ки бино кард Димишқ Ибни Қонӣ ибни Молик ибни Арфахшид. Дар ҷомеи[9] вай хонае мурабба[1] сохтаанд ва бисту чаҳор ҷоми обгина[2]

[1] Саҳл – ҳамвор
[2] Низор – лоғар
[3] Панҷангушт – гиёҳи дилошӯб
[4] Хитта – сарзамин
[5] Мутааббид – ибодаткунанда, порсо, ботақво
[6] Қубба – гунбад
[7] Қаҳф – ғор
[8] Ҷавз – чормағз
[9] Ҷомеъ – масҷиди ҷомеъ

дар он ниҳода ва хурӯсе руийин[3] бар он хонаҳо мегардад ва ҳар соате муҳрае дар тосе[4] меафканад. Соот[5] ба он бишморанд. Ва ба шаб, дигар бор, аввали соат сурхӣ дар обгинае ояд. Дувум соат дар обгинаи дувум ояд, ба қадри дарозии шаб ва кӯтоҳӣ. Ва онро шигифт кардаанд. Ва даври вай доим набошад. Ва марде бар он муваккал[6] бувад, ки сози он нигаҳ медорад. Ва даври доим дар қудрати Офаридгор бувад.

Ва Умар ибни Абдулазиз дар Рум сутунҳо дид азим. Гуфт: «Ҳар ки яке ба Димишқ биёварад, баробар зар диҳам».

Яке биёварданд, зар бидод. Дигарон биёварданд, гуфт: «Маро намебояд».

Он ҷо бигзоштанд ва натавонистанд ба ҷой баранд.

Димишқро Холид ибни Волид гушуд. Ва ҳисори вай Абуубайда дод. Ва Холид ба Қуроқир фурӯ омад ва дар Ғута рафт, санаи[7] арабаъа ашара[8], дар моҳи Раҷаб.

Ва аз аҷоиби Димишқ он аст, ки агар яке сад сол дар Димишқ бошад ва тааммул кунад, ҳар рӯз чизе бинад, ки надида бошад.

Ҳайсам ибни Адӣ гӯяд, Муовия ба Шом волӣ буд бист сол, меҳробҳову қасрҳо кард, масҷидро бино кард ба рухом ва сақфи вай ба соҷ[9], мунаққаш[10] кард ба лоҷварду зар ва меҳроби вай мурассаъ[11] кард ба ҷавоҳири нафис ва биноҳои олӣ кард. Дар Димишқ меваҳо олӣ бувад ва дар ҳамаи шаҳр шахсе наёбӣ зиштрӯй ва на бадхӯй.

**Димёт** ва Тиннис ду шаҳр аст ба Миср, дар миёни об. Ва дар он роҳ нест магар ба киштӣ. Ва аз Миср то Рум даҳрӯза роҳ аст аз дарё. Ва шаҳрҳои он ҷо яке Асқалон аст, Қус ва Қино. Матои вай катон ва қасаб[12].

**Дункула** шаҳрест дар вилояти Нуба, бар соҳили Нил. Ҳафт дарвоза дорад ба санг бино карда. Чандон шаҳрест, ки ба ҳафтод рӯз бираванд. Нуҳсад фарсанг бошад. Дар ин билод маъдани[13] зумуррад

---

[1] Мураббаъ – чоркунаҷа
[2] Обгина – шиша
[3] Руийин – оҳанин
[4] Тос – коса
[5] Соот – соатҳо
[6] Муваккал – масъул, нигаҳбон
[7] Сана – сол
[8] Арабаъа ашара – чордаҳ
[9] Соҷ – булути ҳиндӣ
[10] Мунаққаш – нақшу нигор
[11] Мурассаъ – хотамкорӣ, нигинкорӣ
[12] Қасаб – порчаи ҳарир
[13] Маъдан – кон

аст. Хок мекананд аз чоҳҳо ва мешӯранд[1], пораҳои зумуррад меёбанд. Номи малики эшон Кобил бувад. Ва аз паси Нил Зулмот аст.

**Дайр-ул-ханофис** ба диёри Бакр аст. Ҳиснест[2]. Чун понздаҳуми моҳи ҳазирон[3] бувад, сад ҳазор-ҳазор ҷуъал[4] он ҷо оянд ва он дайр мумталӣ[5] шавад аз эшон, чунон ки девор ва сақф, зоҳир ва ботини он сиёҳ шавад то шаб. Пас ҳама бипаранд ва бираванд. То соли дигар якеро набинанд.

## Боби «зол»

**Зот-ул-азлоф** ҷойест ба қурби[6] Ҳамадон. Онро «Гурсунба» хонанд ва он манорае бувад аз сумби харгӯр[7] карда. Онро Шопури Зулактоф кард бар шакле, ки мумкин набуд, ки беҳтар аз он бикунанд. Ва умрҳои дароз бодҳои сахту борон бар вай ҳеҷ асар накард. Ва сабаби ин бино он буд, ки Шопур фурӯ омад ба талаби сайде. Ва аҳли он ҷойгаҳ шикоят карданд аз мазаррати[8] харгӯр. Савганд гӯрд, ки бинаравад, то ҳамаро ҳалок кунад. Пас, эшонро мекушт ва сунбҳо дар ҳам мебаст ба меххои дароз, то ин манора бикард.

## Ҳикоят

Гӯянд, ки мунаҷҷимон Шопурро гуфтанд, ки «Ба балое афтӣ ва ба дарвешӣ. Мулк бо ту ояд, он гаҳ нони заррин хӯрӣ бар хони симин[9]».

Пас, Шопур роҳи сайд гум кард ва дар ин вилоят омад. Ҷома ва тоҷро дар анбон[10] кард ва ба барзгаре[11] супурд. Ва барзгарӣ мекард ва духтари барзгар бихост.

Рӯзгор баромад. Рӯзе зани вай биёмад ду қурси говарсӣ[12] дошт, ки ба Шопур диҳад. Шопур аз он сӯйи об буд. Белро рост кард, то он қурсҳо бар он ниҳод. Онро мехӯрд, ноне зард дид бар бел ниҳода. Ёд овард нони заррин бар хони симин.

---

[1] Мешӯранд – мешуянд
[2] Ҳисн – қалъа
[3] Ҳазирон- моҳи суриёнӣ баробар ба июн
[4] Ҷуъал – саргинғелон, гамбусак
[5] Мумталӣ – пур
[6] Қурб – наздикӣ
[7] Харгӯр – гӯрхар
[8] Мазаррат– зарар расонидан
[9] Симин – нуқрагин
[10] Анбон – киса, халта
[11] Бирзгар – деҳқон
[12] Қурси говарсӣ – нони ҷуворимакка

Пас, тоҷ бар сар ниҳод ва тозиёна аз дарвозаи деҳ даровехт. Лашкари вай ҷамъ омад ва суҷуд карданд. Шопур он барзгарро ғанӣ кард.

Пас, аз Шопур пурсиданд, ки «Ҳоли ту чун буд?»

Гутф: «Аз ранҷи харгӯр наёсудам. Ба рӯз барзгарӣ кардаме, ба шаб хаста будаме, харгӯр нагузоштӣ, ки биосоям».



Лашкар аз баҳри вай ҳар яке харгӯре бигирифтанд. Ва аз сунбҳои эшон манорае бикард се газ боло, бист газ истидорат[1].

Пас, банноро[2] гуфт: «Аз баҳри кас инчунин манорае кардаӣ?»

Гуфт: «На».

Гуфт: «Агар бифармоянд, бикунӣ?»

Гуфт: «Бале».

Малик бифармуд, то вайро ҳалок кунанд.

Банно гуфт: «Маро бар сари ин манора кун ва дар манора дарбанд, то он ҷо ҳалок шавам!» Ва чӯбе бар он ҷо бурд, гуфт: «Соябон кунам, то Офтоб маро наранҷонад».

Вайро бар он ҷо кард ва дар манора устувор кард.

Банно аз он чӯб ду ҷаноҳ бикард ва бар сина баст ва ба шаб аз манора бипариду бирафт.

Ва он кас, ки онро бинад, донад, ки малике кардааст бузургҳиммат ва симе бисёр дар он сарф карда аст.

**Замор** дар ҳудуди Яман аст. Шаҳре бувад. Ва ду деҳ он ҷо бувад, якеро «Замурон» хонанд ва якеро «Золон» ва он ҷо занон бошанд некурӯ, баландболо, чунон ки дар рӯйи замин ҳеҷ ҷой набувад. Зино фош бувад ва муфсидон аз навоҳӣ қасди он ҷо кунанд. Ва гӯянд Замурон ва Золон ду подшоҳ буданд, занонро ихтиёр карданд аз ҷаҳон. Ва фарзандони соҳибҷамол зоянд. Ҷамоли эшон аз ин аст.

---

[1] Истидорат – давр

[2] Банно – бинокор

## Боби «ре»

**Ромҳурмуз** шаҳрест неку, дар ҳудуди Хузистон. Он ҷо дебоҳо бофанд неку. Монии зиндиқро он ҷо куштанд ва он ҷо биёвехтанд. Баъзе гӯянд, ки Монӣ дар ҳабси Баҳром бимурд, он гаҳ сараш бибуриданд.

**Раъс-ул-айн** мадинаест[1] ба Ҷазира. Он ҷо пунба[2] бошад бисёр ва аз он тираст[3] чашмаи об берун ояд, ҷамъ шавад, ҷумла наҳре[4] азим гардад, онро «Наҳри Хобур» хонанд.

**Ракқа** шаҳрест бузург дар Шом, дар он манораҳо карда аз сангҳо. Дар миёни ҳар санге осёбе оҳанин, аз он ҳалқае берун омада, ки даст ба он дарзананд ва ба боло дароянд. Бар он манора сандуқе ниҳода, дар он каллаи сари Яҳё ибни Закариё.

**Рум** иқлимест[5] фарох ва пурнеъмат. Дар паҳлӯи Шом аст ва ҳамсояи Ҷазира ва замини Руми ғарбӣ аст - дабурӣ[6]. Ҳадди[7] вай аз Антокия то Сиқилия ва аз Қустантиния то ҳадди Тулиҳ. Ҳама тарсо[8] бошад, магар ин нима, ки ба Озарбойҷон аст.

Аҳли Рум зирак бошанд ва тилисмҳои эшон далели киёсат[9] кунад ва наққошиву санъати кимиё, хосса суратгирӣ. Дар ин вилоят тилисмҳо бошад бисёр ва обҳои хуш ва кӯҳҳои бисёр. Подшоҳии Рум ба Қустантиния бошад, чунон ки подшоҳи Ҳинд ба Қаннуҷ ва подшоҳи Чин ва Тиббет ба шаҳри Хамдон. Ва Яҳё ибни Холиди Бармакӣ гӯяд мулук[10] бар чанд гунаанд: малики асос[11] ба Чин бувад, малики давоб[12] ба Туркистон, малики мол араб бувад ва малики фил ба Ҳинд, малики иксир ва кимиё ба Рум.

Ва Румро «Бани асфар» хонанд, зеро ки мулуки Рум ҷумла ҳалок шуданд, зане бимонд. Ҷумла ҷамъ шуданд ва иттифоқ карданд, ки «Ҳар толеъ, ки бароях, малик он бувад». Ногоҳ, толеъ ҳабашӣ баромад. Он духтарро ба вай доданд. Писаре бизод зардгуна. Онро «Бани асфар» хонданд. Ва аҳли Румро курсӣ аст: курсие ба Румия, яке

---

[1] Мадина – шаҳр
[2] Пунба – пахта
[3] Тираст – сесад
[4] Наҳр – дарё
[5] Иқлим – минтақа, сарзамин
[6] Дабурӣ – ғарбӣ
[7] Ҳад(д) – ҳудуд, марз
[8] Тарсо – масеҳӣ
[9] Киёсат – зиракӣ, доноӣ, бомаҳорат
[10] Мулук – подшоҳон
[11] Асос – асбобу анҷоми хона, мебел
[12] Давоб – чорво

ба Антокия ва яке ба Қубрус. Ва курсии дигар ба Байт-ул-муқалдас аст.

**Румия** шаҳрест азим. Аз он ҷо то Қустантиния яксола роҳ аст. Ва ҷумлаи ҳиляҳо[1], ки ба Байт-ул-муқаддас аст, акнун ба Румия аст. Ва бузургии ин шаҳр чандон аст, ки бозори мурғ як фарсанг бувад. Ва дар Румия шаст ҳазор гармова аст ва тилисмҳои шигифт.

Валид ибни Муслим гӯяд: «Ба соҳили Румия афтодам. Бар кӯҳе рафтам. Чизе дидам сабз, монанди луҷҷаи[2] дарё, такбир кардам.

Яке гуфт: «Чӣ буд?»

Гуфтам: «Мо ҳар гаҳ, ки дарё бинем, такбир кунем».

Марди румӣ бихандиду гуфт: «Он на дарёст. Сақфҳои шаҳри Румия аст, ҳама мурассаъ[3] ба ҷавоҳир».

Ва бидон, ки истидораи[4] шаҳри Румия чиҳил мил аст, бар ҳар миле дувоздаҳ бурҷ. Бар сури Румия ҳазору дувисту бист бурҷ кардаанд ва даҳ фасил[5] дорад ва агар ғарибе дар он ояд, саргардон шавад ва заҳмат ёбад. Аз он ҷо хезад дебо ва парниён ва маҳфурӣ[6] ва шангарф[7]. Аз се ҷониби шаҳр дарёст. Аз ҷумла, ду девор дорад аз санг, бист араш паҳноии ҳар девор. Дар миёни он ду девор, наҳре бузург, онро «Қистито» гӯянд, ҳама ба тахтаҳои мисин пӯшида, ҳар тахта чиҳил араш[8]. Ва чиҳилу ду ҳазор тахта аст. Қаъри он наваду шаш араш аст.

Валид ибни Муслим гӯяд, ба дарвозаи Румия даррафтам, бозори байторон, бар нардбоне бар шудам, бозори сакқорон[9] буд. Аз бурноие пурсидам, ки «Бозори саррофон кадом аст?»

Гуфт: «Дар миёни шаҳр аст».

Ба миёни шаҳр рафтам. Шаш мил буд. Ва канисае[10] дар он бино карда ва меҳроби вай сӯйи Машриқ карда.

Аз он ҷо оранд дебои зарбофт ва ғулом ва канизак ва маҳфурӣ[11] ва адвия[12]. Ва дар он шаҳр ҳукамо[13] бисёр бувад.

**Руён** ноҳиятест муфрад[1] дар ҳадди Табаристон ва шаҳрҳост бисёр. бисёр. Ва Амр ибни Ало онро биситад[2]. Ва миёни румиён ва даёлима[3]

[1] Ҳиляҳо – зеварҳо
[2] Луҷҷа – миёна
[3] Мурассаъ – хотамшуда, нигиншуда
[4] Истидора – давр
[5] Фасил – девори кӯтоҳи дохили бурҷ
[6] Маҳфурӣ – кандакорӣ
[7] Шангарф – санги хумор (барои пешгирӣ аз занг задани оҳан ба кор меравад)
[8] Араш – газ
[9] Саккор – шаробфурӯш
[10] Каниса – калисо
[11] Маҳфурӣ – кандакорӣ
[12] Адвия – доруҳо
[13] Ҳукамо – ҳакимон, донишмандон

даёлима[3] панҷоҳ ҳазор муқотил[4] бадар ояд. Саид ибни Ос бииситад. Бо малики Ҷурҷон сулҳ кард бар дувист[5] ҳазор дирам.

Амир-ул-муъминин Маъмун Руён ва Дубовандро ба Мозёр ибни Қоран супурд ва номи вай «Муҳаммад» кард ва он ҷо волӣ буд, то Маъмун аз дунё реҳлат кард.

Чун навбат ба Муътасим расид, Мозёр хиёнат ба Муътасим кард.

Абдуллоҳ ибни Тоҳир Мозёнро бигирифт ва ба «Сурра ман раа»[6] бурд. Вайро пеши Муътасим биафканд ва чандон чӯб заданд, ки бимурд. Ва вайро биёвехт бар Ақаба. Ва Руёнро ба Абдулоҳ ибни Тоҳир дод.



**Рай** шаҳрест муаззам[7]. Неъматҳо ояд аз он ҷо неку: пунба[8] ва санҷиди розӣ ва нори теҳронӣ ва ангур ва табаққҳои шамшод. Райро бино кард Рай ибни Шилон ибни Исфаҳон ибни Фалуҷ. Онро Умар ибни Хаттоб (р) гушуд. Бифармуд Аммор ибни Ёсирро, ки Урва ибни Зайд-ул-хайл Тоирро ба Рай фиристод бо ҳаждаҳ ҳазор мард. Ва аҳли Рай вайро ёрӣ доданд, то бииситад. Маҳдӣ онро бино кард дар рӯзгори Мансур. Ва масҷидро бино кард дар санаи[9] самонин ва хамсин ва миа[10]. Ва дар айёми мозӣ[1] Райро «Рой» хонданди. Ба замин фурӯ шуд.

---

[1] Муфрад – ягона
[2] Биситад- ситонид
[3] Даёлима – дайламиён
[4] Муқотил – ҷанговар
[5] Дувист – дусад
[6] Сура ман раа – шаҳри Сомаро
[7] Муаззам – бузург
[8] Пунба – пахта
[9] Сана – сол
[10] Самонин ва хамсин ва миа – яксаду панҷоҳу ҳашт

шуд. Бар дувоздаҳ фарсанг, бар роҳи хор, аввал бино карда «Муҳаммадия»-ро ва «Ҳошимия». Амр ибни Маъди Кариб он ҷо вафот ёфт ба дарвозае, ҷойе, ки онро «Армоншоҳ» хонанд. Ва ҳамчунин, Ҳаҷҷоҷ ибни Артоҳ ва Алӣ ибни Ҳамзаи Кисоӣ. Ва Саид ибни Ҷубайр он ҷо рафт ва Заҳҳокро дид ва тафсир аз вай набишт. Ва ба Рай бо он ки неъмат бисёр бувад, гарон бошад. Ва аҳли вай мухолифати якдигар кунанд аз баҳри дин. Филҷумла, шаҳрест исломӣ, ҳайкале неку дорад ва пурмаонӣ. Аҳли вай ба сахо мансуб ва шӯҳрат ба родӣ[2]. Ва луға ва сухани эшон рост ва писандида. Дӯстдори Пайғамбар (с) ва хонадони Пайғамбар (с) бошанд ва некуэътиқод.

**Рим** ҳудуди Туркистон аст ва дар дасти аҳли Ислом аст. Аз он рӯбоҳ оранд ва қалъӣ оранд ва сирешум ва ғайра.

## Боби «зе»

**Зовулистон**[3] шаҳрест дар иқлими[4] Систон . Ва хонаи Зол ибни Сом дар он ҷост бар қалъае азим. Ва хонаи Рустами Зол беруни шаҳр аст ва хароб аст. Ва гӯри Рустам ва гӯри падараш дар шаҳри Саманҷур аст, бар соҳили дарёи Ҳиндустон ниҳода. Ва эшон васият карданд, ки эшонро он ҷо дафн кунанд, то душман бар тани эшон зафар наёбад.

**Заранҷ** шаҳрест бузург дар вилояти Систон . Ва дар он ҳиснест[5] панҷ дарвоза дорад ва рабазе[6] дорад понздаҳ дар дорад ва биноҳо ҳама аз гач бошад, зеро ки дарахтҳо бипӯсад. Ва онҷо рег бошад сурх ва аз он реги равон ба ранҷ бошанд. Ва гардунҳо[7] кардаанд, ки рег ба он мекашанд ба ҷойҳои хароб. Ва ҳар рӯз, ки бархезанд, аз сури[8] шаҳр бадар омада бошад. Ва агар бигзоранд, рег шаҳрро бинаборад бодияҳо. Ва дар он шаҳр, ҷӯйест бузург онро «Ҳиндманд» хонанд. Аз ҳадди[9] Ғур ояд то ба ҳудуди Заранҷ.

**Зангбор** «Занҷ» хонанд. Шаҳрҳост бузург. Ва заминест хушк ва неъмате андак ва камиморат, бар канори дарёи Форс. На сабзӣ бувад, на гиёҳ, магар андак. Ҳамеша аҳли Зангборро ҳарб бошад ва

---

[1] Айёми мозӣ – рӯзҳои пешин, қаблӣ
[2] Родӣ – родмардӣ, ҷавонмардӣ
[3] Зовулистон – Зобулистон
[4] Иқлим – минтақа
[5] Ҳисн – қалъа
[6] Рабаз – бурҷ
[7] Гардун – ароба
[8] Сур – девор
[9] Ҳад(д) – худуд

мардуми лаҷуҷ[1] бошанд ва ҳар ки дар Зангбор шуд, дасти вай корзор хоҳад. Мардуми Зангборро на илм бувад, на киёсат[2]. Қавмеанд дун[3] ва муфсид[4] ва ҷоҳил[5] ва батарӣ[6], шоддил. Дар миёни ҳиндувон ва турконанд. Ҳамчунон, фарохрӯ ва тангчашм, бериш. Ва зобиҷ қавмеанд наздики эшон.

**Заворо** буқаест неку ва акнун Бағдод аст, ки бар он бино кард Мансур ва «Мадинат-ус-салом» хонанд. Ва Даҷларо «Водию-с-салом» хонанд. Абӯҷаъфар Мансур бино кард ва қантараро[7] ба сирот[8] насб кард. Аввал хиште, ки биниҳоданд, Мансур ниҳод ба дасти хеш ва гуфт: «Бисмиллоҳ». Ва Абӯҳанифаро фармуд, ки қиём кунад[9] бар он. Қабул накард. Мансур савганд хӯрд, ки бикунад.

Пас Абӯҳанифа гуфт: «Ман шумори хиштҳо мекунам».

То тамом шуд дар санаи[10] тисъин ва арбаъин[11] ва миа. Ва ин шаҳрро дар қадим «Завро» мехонданд.

**Боби «син»**

**Сорук** даккае[12] бувад ба Ҳамадон. Онро Ҷамшед кард. Болои[13] он дакка тираст[14] араш[15]. Ва дар амсоли[16] паҳлавиён ёяд, ки «Сорук Ҷам кард, Баҳром камар баст, Доро ибни Доро гирд овард, ба ин се малик тамом шуд». Маънӣ он аст, ки Ҷамшед бино кард ва Баҳром нимаи дигар бикард ва Доро тамом кард.

**Садди Зулқарнайн** ҳоилест[17] миёни Яъҷуҷу Маъҷуҷ.

Искандар он ҷо расид, малике пеш омаду гуфт: «Аз паси мо қавмеанд кӯтоҳ, фарохрӯ. Вилояти мо хароб мекунанд».

Гуфт: «Ба чӣ сабаб?»

---

[1] Лаҷуҷ – ситезаҷӯ, сахтасар
[2] Киёсат – ҳунар
[3] Дун – пастфитрат
[4] Муфсид – фасодкор
[5] Ҷоҳил – нодон
[6] Батарӣ – ишраткунанда, хушгузарон
[7] Қантара – пул
[8] Сирот – роҳ
[9] Қиём кунад – машғул шавад
[10] Сана – сол
[11] Тисъин ва арбаъина ва миа– яксаду чилу ҳафт
[12] Дакка – тахтгоҳ
[13] Боло – баландӣ
[14] Тираст – сесад
[15] Араш – газ
[16] Амсол – зарбулмасалҳо
[17] Ҳоил – сад, монеа

Гуфт: «Дар табъи эшон ҳарб аст ва аз мо ба эшон ранҷе расидааст».

Искандар бист ҳазор оҳангар ҷамъ кард ва табақ-табақ оҳан ва арзиз бар ҳам мениҳоданд ва табақе мис ва табақе гугирд, то ба сари кӯҳ расонид. Ва он гаҳ, чандин сол ҳезум меовард ва дар ҳар ду сомон[1] мениҳод. Он гаҳ, оташ дар он задад, то арзиз гудохта шуд ва табақҳои оҳанин ва мисин ба ҳам дарбаст, ҷумла садди якпора шуд. Ва бар он сад набишт, ки «Мо ин садро ба қуввати Офаридгор кардем. Чун бар ин сад бигзарад ҳаштсад солу шаст сол аз паси Муҳаммади арабӣ (с) ва раҳимҳо[2] бурида шавад ва дилҳо сахт гардад ва хуни баноҳақ рехта шавад ва зинову рибо ошкор гардад ва мардон бар шабаҳи[3] занон ва занон бар шабаҳи мардон раванд, ин сад гушуда шавад: чандон кӯтоҳпой берун ояд, ки оламро бигиранд ва ҳамаро бихӯранд ва бирон[4] кунанд. Он гаҳ, ба замини Шопур оянд, он ҷо ҳалок шаванд».

## Ҳикоят

Гӯянд, ки амир-ул-муъминин Восиқ Биллоҳ ба хоб дид, ки Садди Зулқарнайн гушуда шуд. Битарсид. Саломи тарҷумонро бифиристод бо лашкаре азим, нома набишт ба малики Сарир ва ба малики Аррон дар ҳаққи вай.

Салом гӯяд мо бирафтем, то ба замине сиёҳ расидем. Ганде[5] азим меомад. Моро малики Хазар фармуд, ки «Сирка бардоред ва ба рӯй боз мениҳед, то зарар накунад!»

Ба рӯзгори дароз бирасидем ба бинои азим аз оҳану мис ва биринҷ карда, тӯли он пайдо на ва арз[6] пайдо, на бар он даре овехта ҳафтод араш[7], бар он қуфле зада, болои қуфл ҳафт араш, калиде аз он ба силсила[8] даровехта чаҳордаҳ дандон. Малике буд он ҷо ҳар рӯзи одина[9] барнишастӣ бо саворон бо гурзҳои гарон ба он дар задандӣ, то аз он сӯ бидонанд, ки ин сомон[10] ҳарасанд[11].

Чун дар бизаданд, гӯшҳо ба дар ниҳоданд: овозе азим аз он берун омад. Гуфтанд: «Овози яъҷуҷ аст».

Пурсидам: «Аз шумо ҳеҷ кас яъҷуҷро дида?»

---

[1] Сомон – ҷониб
[2] Раҳимҳо – пайванди хешовандӣ
[3] Шабаҳ – монанд
[4] Бирон – вайрон
[5] Ганд – бӯйи бад
[6] Арз – паҳноӣ
[7] Араш – газ
[8] Силсила – занҷир
[9] Одина – ҷумъа
[10] Сомон – тараф, ҷониб
[11] Ҳарас – нигаҳбонон

Гуфтанд, дар фалон айём ададе чанд бар болои ин сад омаданд. Боде сиёҳ бархост, якеро дар ин сомон андохт.

Чун ҳисоб кардем, он шаб буд, ки Восиқ Биллоҳ хоб дида буд.

Пас, бозгардид. Ду солу чаҳор моҳ дар роҳ буд, то ба Самарқанд расид.

**Садир** қасрест маъруф, миёни наҳри Ҳира то Наҷаф ва Каскар. Ва чашмаҳост: Айн-ут-таф ва Сайдо ва Қутқутона.

Садирро бино кард Баҳроми Чӯбин ибниЯздиҷурд ибни Шопур. Ва сабаб он буд, ки Яздиҷурдро ҳеҷ писар намемонд ва Баҳромро истисқо[1] расид, аз атибо[2] пурсиданд, ки «Ҷойи неку ва ҳавои хуш куҷост?» Гуфтанд: «Ба Садир»

Бифармуд то қасри Садир бино карданд ва ӯро он ҷо оварданд. Ва вай аз ин иллат шифо ёфт. Ва шигифт ҷойест.

**Сарахс** шаҳрест неку, дар биёбон ниҳода. Ба рӯзгори Заҳҳок карда, ки мардумро мехӯрданд ба навбат ва аз шаҳрҳо мардумро меоварданд аз баҳри тӯъмаи мороне, ки бар дӯши вай руста буданд. Баъзе мардум мегурехтанд. Чун ба ин биёбон расиданд, хабар омад, ки «Заҳҳокро бикуштанд».

Эшон фурӯ омаданд. Шаҳре бикарданд номи он «Сарахс», яъне шаҳри гадоён ва хасисон.

**Сарандеб** шаҳрест бузург, дар Ҳиндустон. Аввал шаҳре, ки дар олам бино карданд ин шаҳр аст. Ва ҳаштод маҳаллат аст, ҳар маҳаллате фарсанге. Дар он шаҳр зар ба ман кашанд ва зару симро маҳалле[3] набувад. Накди он шаҳр ёқут бувад. Ва зар он ҷо монанди пул бувад. Ва Сарандеб ҳадде[4] бо дарё дорад, ки онро «Қулзум» гӯянд. Оби вай талх ва сиёҳ. Ва чун бештар раванд, об сабзтар бувад, ки дар он киштӣ наравад. Ва ҳар ки дар он афтод, ҳаргиз берун наёяд. Ва ҳадде дигар бо Зулумот дорад бар сефарсангии он ва ҳадде дигар ба кӯҳи Қоф дорад. Ва ҳадди чаҳорум: матлаи Офтоб. Ва бар дари Зулмот ҷойи хаймаи Зулқарнайн пайдост ва меххои тавилаи ӯ ҳанӯз зада аст, оҳанин ва онро ба нафт нигаҳ доранд. Ва гӯянд, ки гӯри Одам (а) бар лаби дарёи Қулзум аст, ниме дар об ва ниме берун аз об ва сад фарсанг гирд ба гирди он бирон аст ва корвон натавонад рафтан ба зиёрати ӯ. Ва аз он ҷо уд оранд ва ёқутҳои гарону алмос. Ва расми он гурӯҳ он аст, ки чун малике бимирад, дар маҳаффа[5]

---

[1] Истисқо – обхӯра, бемории зардоб гирифтани шикам

[2] Атибо – табибон

[3] Маҳал – мақом, арзиш

[4] Ҳад – худуд

[5] Маҳаффа – тахти равон

ниҳанд ва дар шаҳр бигардонанд ва занаш ҷорӯбе дар даст гард ба бар маҳаффа мезанад ва мегӯяд : «Мулкро малик бирафт, Худои таоло боқӣ монад».

Рӯзи чаҳорум вайро ба чаҳор пора кунанд ва дар чаҳор каниса бисӯзонанд ва бар бод бардиҳанд. Ин аст оини ин шаҳри Сарандеб.

Ва гӯянд Сарандеб вилоятест ва гӯри Одам (а) бар кӯҳи Руҳун аст.

**Сурушина** шаҳрест дар вилояти Ҳинд, аз сомони[1] Чин. Дар он бутхонае биринҷин карда ва бутро бар тахти заррин ниҳода. Ва ҳар кӣ даст ба он бут кунад, бонге азим аз он барояд ва оташ аз даҳон бияндозад, вайро бисӯзонад. Ва ҷумла ҳиндувон фитнаи ваянд ва ба он мубоҳот кунанд ва гӯянд, дар ҳеҷ иқлиме мисли он нест. Онро насб кардаанд бар наффотае[2], ба ҳиллат. Матои он гул ва кашаф[3] ва тарф[4].



**Сарира** шаҳрест азим, маъруф дар Ҳинд. Ва дар он манораест бар сари вай хуме ва дар сари он, хурӯсе заррин. Ҳар гаҳ қасди он кунанд, бонге бизанад, ки мардумро хабар шавад. Ва гӯянд, кас онро барнагирад то рӯзгори Маҳдӣ ва ҳангоми зуҳури вай.

**Сақсин** шаҳрест, ки аз он бузургтар шаҳр нест дар Туркистон, шаш фарсанг гирд бар гирди вай. Шаҳрҳои дигар: Самарқанд ва Узганд. Ин вилоят ободон аст ва аз хайл[5] ва рамаи Қифчоқ ба ранҷ бошанд. Дар ин вилоят об нест, магар наҳри Итил. Ва бар соҳили вай харгаҳнишин[6] бошанд. Ва ҷумлаи мардуми ин шаҳрҳо ойини

[1] Сомон – ҷониб
[2] Наффота – манбаи нафт
[3] Кашаф – кажаф (дороуи гарӣ (калӣ))
[4] Тарф – кишк, сарсабил, моргиёҳ
[5] Хайл – асп, гала
[6] Харгаҳнишин – амирнишин

мусалмонон доранд, валекин намоз дар ҳама сол Шаъбон ва Рамазон кунанд, чунон ки аз баъзе бозаргонон шунидам. Ва савдо ба қалъӣ кунанд.

**Самарқанд** шаҳрест бузург**.** Онро Искандар бино кард, шаҳрест қадим ва номдор ва аҳли Ислом. Ва аҳли вай шуҷоъ ва дӯстори илму уламо ва ғозӣ бошанд ва муҷоҳид ва фақеҳтаъб ва ниёзе доранд ба Каъба ва зиёрати Пайғамбар (с) ва нури Ислом дар сирати эшон зоҳир бувад. Гирд бар гирди Самарқанд дувоздаҳ фарсанг бувад ва дар миёни шаҳр бӯстонҳо, осиёбҳо ва мазрааҳо[1] аз дувоздаҳ фарсанг бувад. Ва бар сури[2] шаҳр тоқҳо ва азҷҳо[3] ва ва бурҷҳо аз баҳри ҳарб карда ва дарҳои оҳанин. Дар миёни шаҳр даҳ ҳазор ҷариб[4] замин аст ва ҷӯйҳо ва водиҳои бисёр.

Ва Шамир ибни Ифриқис ибни Абраҳа бо панҷсад ҳазор мард ҳисор[5] дод, то зафар ёфт ва онро биканд. Пас, номи вай «Шамирканд» карданд. То навбат ба Туббаи Акран ибни Абимолик расид ва онро дигар бор муҷаддад кард.

Самарқандро Саид ибни Усмон ибни Аффон (р) ситад. Ва савганд хӯрд, ки боз нагардад, то бинаситонад ва аз даре даршавад ва ба дигаре берун ояд ва сангеро ба Қуҳандиз занад ва аз фарзандони малик, фарзанде ба раҳн[6] биситонад.

Чун даромад, санге бар Қуҳандиз зад. Санг дар он нишаст ва дар он бимонд.

Аҳли Самарқанд аз он хашм гирифтанд ва гуфтанд: «Мулки араб собит шуд».

Ва Қутайба ибни Муслим сулҳ кард бар он ки ҳар чӣ дар хонаи оташ аст бардорад. Чун баргирифт, асномро[7] ҷамъ кард, ки бисӯзонад, онро ба маболиғҳо[8] мехостанд. Гуфт: «Ман бутро нафурӯшам». Ва оташро ба дасти хеш дар он бутон зад. Навад ҳазор динори зари сурх аз мисморҳои[9] заррин падид омад, гудохта.

---

[1] Мазраа – киштзор
[2]

[3] Азҷ – иморати баланд
[4] Ҷариб – ченаки масоҳат баробар ба 1592 $м^2$
[5] Ҳисор дод – муҳосира кард
[6] Раҳн – гаравгон
[7] Асном – бутҳо
[8] Маболиғҳо – маблағҳо
[9] Мисмор – мех



Ва Маъмун пурсид шахсеро аз ҳоли Самарқанд. Гуфт: «Мадинаи[1] Самарқанд чунон аст, ки доираи Моҳ ва ҷӯйи Самарқанд монанди маҷараи осмон ва зиёи[2] Самарқанд монанди кавокиб[3]».

Шаъбӣ гӯяд, бо Қутайба ибни Муслим ҳозир будам бар дари Самарқанд. Лавҳе дидам бар он набишта ба Ҳимярӣ: «Бисмиллоҳи-л лоҳумма ҳозо-л-китобу мин малик-ил-араби ва-л-аҷами Шамр ибни Лаҳиа: ҳар кӣ ба ин ҷо расад мисли ман бувад ва он чӣ аз ин ҷо бигзарад, бузургтар аз ман бувад ва ҳар кӣ ба ин ҷо нарасад камтар аз ман бувад».

Қутайба савганд ёд кард, ки аз ин ҷо ба билоди Чин равад.

Малики Чин бидонист. Тоҷе ба ёқут карда ва анбоне пурхок ба вай фиристод. Гуфт: «Тоҷи шоҳӣ ба ту фиристам. Ман ноиби туам дар ин диёр ва бар ин хок. Бирав, то савганди ту рост гардад! Ва ҳар сол хироҷ ба ту мефиристам».

Қутайба онро қабул кард ва хилъатро бипӯшид ва тоҷро бар сар ниҳод ва бутонро бисӯхт ва қасди вилояти Чинро ботил кард.

Ва Қутайбаро футуҳҳот буд. Туркистонро бигушуд ва Мовароуннаҳрро. Амире буд маймун[4] ва мансур[5] ва муайяд[6] раҳимаҳу-л-лоҳ.

Ва Суғд ноҳиятест аз Самарқанд, бӯстонҳо ва обҳои неку.

**Симирон** ҳиснест[7] ба ҳудуди Ҷабал. Дар он қалъа ду ҳазору шашсад сарой. Онро Муҳаммад ибни Мусофир дошт ва дар он ганҷҳои азим ниҳода ва шахсе золим буд. Кӯдакони раийят биситадӣ

---

[1] Мадина – шаҳр
[2] Зиёъ – деҳаҳо, заминҳои кишт
[3] Кавокиб – ситораҳо, сайёраҳо
[4] Маймун – хуҷаста
[5] Мансур – пирӯз
[6] Муайяд – нерӯманд
[7] Ҳисн – қалъа

ва ба синоатҳо машғул кардӣ ва фарзандони мусалмонон ба шакли асирон медошт.

Рӯзе Муҳаммад ибни Мусофир ба сайде рафта, эшон дари қалъа бастанд. Вай бисёр ҷаҳд кард, дар ба вай накушуданд, ки ҳама мункир буданд ба вай.

Душманон қасди вай карданд. Бигрехт ва овора шуд. Ва аҳли Симирон аз тааддии[1] вай бирастанд. Ва мулки ӯ табоҳ шуд аз шуми тааддӣ ва бедодии вай.

**Санҷа** ҳиснест азим. Алӣ ибни Зайд гӯяд, муҳкамтарин ҳисне Санҷа аст ба Туркистон. Малике кард. Девори вай чиҳил араш фарохо дорад. Ду сур[2] дорад ба оҷир карда, миёни ҳар ду сур рамл[3] пур карда. Чун душман сӯлох кунад, рег равон шавад. Ва миёни сури дувум пуроб карда. Пас, об равон шавад. Ва бар сари он қалъаҳои азим карда. Ва дар Туркистон маъруф аст.

**Сангвайҳ** қалъаест бар ҷазира, ба дарёи Ҳинд. Гӯянд ҳар беморе, ки дар он равад се рӯз, ба сиҳҳат бояд ё бимирад. Ва дар он сутунҳост азим. Онро Мознин ва Мозина карданд. Зану шавҳар буданд. Ва ҳаргиз касро ин қувват набудааст. Ҳар амуде[4] ба ҳазор мард натавон ҷунбонид, ки шигифте аҷаб аст.

**Су** шаҳрест ба Ҳиндустон. Он ҷо буте буд номи он «Манот».

Султон Маҳмуди Ғазнавӣ қасд кард, ки он Манотро баргирад. Ва Манот санге буд кабуд дар Каъба ниҳода буд.

Чун Пайғамбар (с) Каъбаро пок кард аз бутон, Манотро берун андохт. Марде бардошт, ба Ҳиндустон бурд. Эшон ба баробари зар бихариданд ва дар Су бизаданд.

Пайғамбар (с)-ро гуфтанд: «Манотро ба Ҳиндустон бурданд».

Гуфт: «Марде аз умматони ман онро боз орад».

Пас чун Султон Маҳмуд онро қалъ кард[5], ҳиндувон онро ба хирворҳои зар мехариданд, нафурӯхт.

Ва Султон табаре бардошт, ба дасти хеш барканд, ки ба осиёбе заррин нишонда буданд ва онро ба Ғазнин овард ва гуфт: «Падари ман бут натарошид, ки ман бут фурӯшам».

---

[1] Тааддӣ – зулм
[2] Сур – девор
[3] Рамл- рег
[4] Амуд – сутун
[5] Қалъ кард – барканд



Ва он сангро дар атабаи[1] мадраса афканд ба Ғазнин, то қадам бар он мениҳанд. Ва ин Манотро ба Су нисбат кунанд.

**Систон** иқлимест бузург, ҷойе муборак, пурнеъмат. Ҳудуди вай аз Хуросон то мафозаи[2] Кирмон ва то Бомиён. Шаҳрҳои неку чун Ғур ва Асфизор ва Буст ва Заранҷ.



Ва бузургтарин ҷӯйи он ҷо наҳри Ҳиндманд аст. Дар буҳайраи[3] Зиреҳ ояд. Ва Зиреҳ дарёест кӯчак, се фарсанг гирд ба гирди вай. Ва дар он моҳӣ бошад бисёр. Ва дар ҳамаи вилояти Систон як кӯҳ аст бар дари шаҳр, номи он «Бунҳ». Ва гӯянд море аз он сомон[4] берун афтод, бар он кӯҳ омад. Ва ҳанӯз он мор мондааст. Ду ҷаноҳ[5] дорад: сурху сабз. Ва аз ин сабаб дар ин иқлим[6] афоии[7] қаттола[8] бошад. Ва дар ҳар аҳде ин моронро бинанд.

[1] Атаба – остонаи дар
[2] Мафоза – биёбон
[3] Буҳайра– кӯл
[4] Сомон – ҷониб
[5] Ҷаноҳ – қанот
[6] Иқлим – минтақа
[7] Афоӣ – морҳои афъӣ
[8] Қаттола – қотил, кушанда

**Сило** шаҳрест ба Чин. Ҳар кӣ дар он ҷо равад, берун наёяд ва нахоҳад, ки берун ояд. Ва ҳар кӣ ба Туркистон даршавад, вайро хориши тан падид ояд.

### Боби «шин»

**Шом** иқлиме муборак аст, ҷойи расулон ва пайғамбарон аст. Араше[1] замин наёбанд дар он, ки магар Ҷибраил чанд бор он ҷо нузул карда бувад. Қиблаи саду бисту чаҳор ҳазор пайғамбарон аст, муҳоҷари[2] пайғамбарон аст. Заминҳо хароб гардад, магар Макка ва Мадина ва Байт-ул-муқаддас . Қиёмат он ҷо бувад ва сахра[3] он ҷост ва оламиёнро ҳашр он ҷо кунанд. Ҳадди Шом аз Куфа аст то Рамла ва то Болис ва то Малатия. Ва шаҳрҳои фарох. Бароъ ибни Ҳозиб гӯяд, «Намоз кардам бо Пайғамбар алайҳи-с-салом ба ҷониби Байт-ул-муқаддас шонздаҳ моҳ». Ва аввал намозе, ки Пайғамбар алайҳи-с-салом ба Байт-ул-муқаддас кард, намози дигар буд. Чун қибла бигардонид, бар ҷуҳудон сахт омад.



**Ширмоҳ** қасрест он ҷо, ки деҳи Абӯаюб ба Қуҳистон. Ва даккае[4] азим ва обе равон. Гӯянд зане мерафт, тифле дар канор дошт, лашкари Нуъмон ибни Мунзир дар об ронд, зан ҷома бардошт, битарсид ва биафтод ва тифл ғарқ шуд. Нуъмон дилтанг шуд ва назр кард, ки он ҷо пӯле созад. Аз Кисро дастуре хост. Манъ кард. То вайро асаре набошад дар ин диёр.

Чун Баҳром ба ҷанги Апарвез омад, Апарвез Нуъмонро ба ёрӣ хонд.

---

[1] Араш – газ
[2] Муҳоҷара – ҳиҷратгоҳ
[3] Сахра – санги муаллақ
[4] Дакка – тахтгоҳ

Гуфт: «Ёрӣ диҳам, ба шарти он ки он қантара[1] бикунам».

Дастуре дод.

Пас Нуъмон ин пул бикард, қантараи олӣ. Ва Ширмоҳро он ҷо бино кард.

**Ширвон** шаҳрест неку. Онро бино кард Анушервони Одил ба Баланҷар ва Боб-ул-абвоб.

Ва сабаб он буд, ки Хазар ғорат мекард ва то ба ҳадди Мавсил ва Ҳамадон мерасид. Пас чун навбати малики Анушервон буд, кас фиристод ба малики Хазар ва духтари вайро бихост. Ва духтар ба вай дод ва иттифоқ карданд, ки ба якдигар расанд.

Анушервон тираст[2] мардро пинҳон кард, то лашкари Хоразмро ғорат мекарданд.

Хоқон пайғом фиристод ба Анушервон, ки «Ғорат меравад».

Вай мегуфт: «Хабар надорам».

То чанд бор ғорат карданд.

Анушервон гуфт: «Душмане мехоҳад, ки миёни мо хусумат афканад. Чунон мебинам, ки деворе бувад миёни вилояти ману ту, то дар вилояти ман он кас ояд, ки маро бояд ва дар вилояти ту он кас ояд, ки туро бояд».

Хоқон ризо дод ва бозгардид.

Анушервон Боб-ул-абвоб бикард ба рухом ва ба расос[3], фарохии он тираст араш[4]. Ва аввал машкҳоро пурбод карданд ва пӯстҳои гов бар сари об афканданд ва бар сари он бино карданд, то ба замин расид ва он гаҳ баровард то қуллаи кӯҳ ва даре оҳанин бар он овехт ва ҷамъе баргумошт, ки онро нигаҳ медоранд ва Шарвонро бино кард.

Ва агар дар олам Анушервон ҳамин хайр кард, тамом аст.

**Шиъби[5] Баввон** ба Форс аст, ҷойе мавсуф ба некуӣ: дарахтҳо бисёр ва иқлиме фарох, ҳама бӯстонҳо. Ва масал занад дар олам ба некуии Шиъби Баввон ва Суғди Самарқанд.

**Шаир** қалъаеи азим дар Шом, бар кӯҳе баланд. Ва бар сари қуллаи он санге чун сипаре фарох ва қалъа бар сари он санг карда аз ҳеҷ ҷавониб бар он роҳ нест.

Ва онро курде бигирифт ва аз тарафе роҳе бисохт ва ба зер омадӣ ва роҳ задӣ. Маликшоҳ чанд бор лашкарҳо фиристод, ҷумларо ҳазимат мекард[1].

---

[1] Қантара – пул

[2] Тираст – сесад

[3] Расос – сурб

[4] Араш – газ

[5] Шиъб – дарра

Маликшоҳ дармонд. Пас, қасди Шаир кард ва роҳҳои вай бигрифт.

Шаир бидонист, ки ҷон наҳоҳад бурдан. Зане дошт бар қалъа неку, вайро бикушт ва худро аз ин қалъа ба зер андохт. Пояш шикаста шуд.

Вайро пеши Маликшоҳ бурданд. Гуфт: «Чаро пеши ман наёмадӣ ва худро чаро ба зер афкандӣ?»

Гуфт: «Зане доштам хуб, тарсидам, ки ба дасти душман афтад, вайро бикуштам. Пас бе вай зиндагонии хеш надидам, худро ба зер афкандам».

Маликшоҳ гуфт: «Шуҷоате ба ин ҳад, ки лашкарҳоро ҳазимат кунӣ, ҳаммияте[2] ба ин ҳад, ки занро ҳалок кунӣ, далерӣ ба ин ҳад, ки аз қалъа ба зер ҷаҳӣ, туро ҳалок накунам». Вайро хилъатҳо дод ва қалъа ба вай дод.

**Шуш** шаҳрест ба Хузистон. Ибни Муқаффаъ гӯяд, аввал суре[3], ки бино карданд баъд аз Тӯфони Нӯҳ сури Шуш буд ва Тустар. Ва гӯянд, ки Сом ибни Нӯҳ бино кард. Ва ин шаҳрро Абӯмӯсои Ашъарӣ гушуд дар аҳди Умар ибни Хаттоб (р). Дар он тираст[4] хазина ниҳода буд, бигрифт. Хонаеро дид парда бар он овехта, қасди он кард. Хазинадор бигрист ва савганд хӯрд, ки «Дар он ҳеҷ мол нест, магар тобути Дониёл». Пас, онро бигзошт. Ва дар боби қубур гуфта омад.

Гӯянд, ки Пайғамбар алайҳи-с-салом мерафт бо Умар ибни Хаттоб (р). Тифле ба роҳ мегирист. Умар (р) онро бардошт ва бинавохт ва хомӯш кард ва назди Пайғамбар (с) расид.

Чун дар масҷид омад, Пайғамбар алайҳи-с-салом гуфт Умарро, ки «Он тифлро дидӣ? Олам бар дасти вай хароб шавад».

Гуфт: «Чаро?»

Гуфт: «Даҷҷол аст».

Гуфт: «Бозгардам, вайро ҳалок кунам». Бозгардид, вайро наёфт.

Расул (а) вайро гуфт: «Эй Умар (р), ӯ оламро бигирад. Ва ба дасти вай шаҳре бигушояд аз баҳри уммати ман».

Рӯзгори дароз баромад то Пайғамбар (с) даргузашт, Умар (р) Абӯмӯсоро ба Хузистон фиристод.

Пас, Шушро ҳисор дод[5]. Дармонд. Дар он вилоят мегардид. Роҳиберо дид бар сари дайре. Пурсид: «Шумо ба чӣ кор омадаед?»

Гуфт: «Шушро меситонам».

Гуфт: «Бозгардед, ки Шушро магар Даҷҷол биситонад».

Абӯмӯсо илтифот[1] накард. Ва ба дари Шуш фурӯ омад. Ва дармонд.

---

[1] Ҳазимат мекард – шикаст медод

[2] Ҳамият – ғайрат

[3] Сур – девор

[4] Тираст – сесад

[5] Ҳисор дод – муҳосира кард

Ногоҳ марде баромад ва ба дари Шуш биистод, пой бар дари Шуш зад ва гуфт: «Эй Шуш, гушода шав!»

Ҳоле дарҳо гушуда шуд. Ва биафтод.

Лашкар оҳанг кард ва даррафтанд. Ва он мард нопадид шуд. Ва лашкар такбир кард, ки сухани Пайғамбар (с) рост шуд, ки «Даҷҷол шаҳре аз баҳри уммати ман бигшояд».

**Шиз** шаҳрест миёни Мароға ва Занҷон, дар миёни кӯҳҳо ниҳода. Ва он ҷо маъдани[2] зару сурб ва зирних[3] ва ҷева[4] ва ҷамаст[5] бувад, валекин ҳезӯм азиз бувад. Нуқра кам гудозанд. Сури[6] вай гирд даромада бар дарёи кӯчак ва оташхонае бузург ва тахти Кайхусрав он ҷо буд – тахте биринҷин, ба ду гардун[7] кашиданди, дар он ҷо ниҳода буд ва Ҷоми гетинамой. То рӯзгори габрон ба сар омад ва Ислом зоҳир шуд. Габрон битарсиданд аз ғорати он. Онро дар буҳайра[8] андохтанд, ки дар Шиз аст ва дигар кас онро надид.

## Боби «сод»

Ҳисни[9] **Суфр** қалъаест руйин дар биёбони Андалус. Онро Зулқарнайн бино кард ва китобҳо ва ганҷҳо дар он ниҳод ва дар вай ба тилисм кард. Ва ҳеҷ кас дар он роҳ наёбад. Ва андаруни он ба санг бино кард ва девори он ба нуҳос[10]. Ҳар кӣ он ҷо расад, онро бинад, чандон бихандад, ки бимирад.

Ва Пайғамбар алайҳи-с-салом гуфт шаҳрест ба Мағриб аз мис, бар он суратҳо аз мис, дарозии он ду мил ва бар дари он кӯҳе, дарозии он саду сӣ мил, дар он қавмеанд аз ҳафтоду ду забон сухан гӯянд.

Ва гӯянд, ин ҳисн ба Андалус аст. Чун ба якфарсангии он расанд, бонги сагон шунаванд ба нерӯ. Чун пештар оянд, камтар шавад. Чун дар шаҳр раванд, ҳеҷ сагро набинанд.

Ва бидон, ки сарҳади умрон[11] ҳама чизҳо шигифт бувад. Ва мисли ин қисса ба интиҳои Нил аст, то гӯянд, ду бародари суфӣ бар соҳили Нил мерафтанд чиҳил сол, ба ҷойе расиданд, деворе диданд заррин ва

---

1 Илтифот – таваҷҷуҳ
2 Маъдан – кон
3 Зирних – марги мӯш, сулфури арсеник
4 Ҷева – жева, симоб
5 Ҷамаст – санги маъшуқ
6 Сур – девор
7 Гардун – ароба
8 Буҳайра – кӯл
9 Ҳисн – қалъа
10 Нуҳос – мис
11 Умрон – ободонӣ

замине диданд мушаббак[1] ва оби Нил аз зери девор берун меомад ва ба ин замин фурӯ мерафт. Гуфтанд, ки «Дар паси ин девор чӣ бошад?»

Яке чора сохт ва бар сари ин девор шуд. Хандае бизад ва худро дар он ҷониб андохт. Ва дигар асари вай кас надид.

Бародари дигар хост, ки биравад. Бар девор набишта дид: «Ила ҳуно маслак-ул-одамийи фа ман ҷовазаҳу лам ярҷиъ» (*Роҳи одамӣ то ин ҷост, пас, ҳарки аз он гузашт, барнагашт*).

Бидонист, ки интиҳои умрон аст ва бозгардид. Ва иллати хандидани эшон Худо донад.

**Санъо** шаҳрест дар иқлими[2] Яман, бузург ва неку ва бисёрхайр. Ва бонии[3] Санъо Санъо ибни Арок ибни Яқтан.

Ва Муҳаммад ибни Ҳасан ибни Алӣ гӯяд, ки Сулаймон ибни Довуд (а) девонро амалҳо фармудӣ ба Истахр ва музди эшон ба Санъо додӣ.

Девон шикоят карданд ба Иблис. Гуфтанд: «Мо дар ин ранҷ мондаем».

Иблис гуфт: «Бало сахт шуд, фараҳ наздик омад».

Ва Муаммар гӯяд: «Дар Шом ва Хуросон ва Ироқ рафтам, мисли Санъо надидам». Пайғамбар алайҳи-с-салом гуфт: «Дунё бинаравад, то Санъо мулки араб гардад. Шахсе аз он ба дарояд номи вай Ваҳаб, Офаридгор вайро ҳикмат диҳад». Ибни Аббос (р) гуфт: «Санъо товуси олам аст ва олам Яман аст». Ва Муҷоҳид гӯяд: «Олам Ҳиҷоз аст». Ва Саид ибни Ҷубайр гӯяд: «Олам Ироқ аст». Ва Ваҳаб ибни Манаббиҳ гӯяд: «Олам олим аст».

Ва аҳли Санъо ду бор зимистон кунанд ва ду бор тобистон. Ва ҳамчунин, аҳли Адан ва Ҳаҷар.

---

[1] Мушаббак – дарҳамафтода
[2] Иқлим – минтақа
[3] Бонӣ – бунёдгар

## Боби «зод»

**Заравон** шаҳрест ба ҳудуди Яман. Биное дорад аҷаб. Гӯянд онро девон карданд аз баҳри Сулаймон (а).



## Боби «то»

**Толиқон** шаҳрест бино карда ба кӯҳ. Матои вай намад ва зилу[1] ва парда.

**Тоиф шаҳрест** обе хуш дорад ва ҳавое пок. Ва гӯянд саноми[2] замин Тоиф аст. Он ҷо зайтун бувад ва ангури неку ва мавиз ва адим[3] ва қанбил[4] ва анор ба оламҳо баранд. Ва дар соле як бор боде ояд дар шаб, пӯстҳоро адим гардонад. Ва дар он шаб, қанбил биборад бар сари адимҳо ба тулӯи Суҳайл ва дар олам ба ҳеҷ ҷойи дигар наборад.

Ва Тоифро ба он «Тоиф» хонанд, ки Дамун ибни Абдулмалик писари амро[5] бикушт ва ба Ҳазрамавт гурехт ва духтари Урва ибни Суудро бихост ва Сақифро гуфт: «Ман шуморо тавфе[6] кунам». Ва деворе бино кард.

Ва Тоифро «Ваҷ» гуфтандӣ. Пас онро «Тоиф» ном карданд.

Ва боғест он ҷо «Ваҳт» гӯянд, шигифт. Васфи он биёяд. Ва мавизи он шаҳр дар олам баранд.

**Табаристон** иқлимест[7] ҳадди[8] вай аз билоди Аррон то Ҷурҷон ва ҳадде аз дарёи Хазар то Толиқон. Ва шаҳрҳои бисёр аст, чун Аҳлум ва Тамис ва ғайраҳо. Табаристон ҳам саҳл[9] аст, ҳам кӯҳ ва ҳам беша ва ҳам дарё. Қалъаҳои мулук[10] бувад ва хазинаҳо бешаҳо бувад ва дарё бозаргононро матоъ[11] бувад. Ҳомуни[12] вай чун бисотест[1] сабз.

---

1 Зилу- қолин, гилем
2 Саном – рукн, куҳон
3 Адим – чарми рангин, пӯсти даббоғишуда
4 Қанбил – гарди рангини яманӣ (доруи меъда)
5 Ам – амак
6 Тавф – девор
7 Иқлим – минтақа
8 Ҳад(д) – ҳудуд
9 Саҳл – водӣ, замини ҳамвор
10 Мулук – подшоҳон
11 Матоъ – мол, василаи даромад
12 Ҳомун – замини ҳамвор

Ва масолеҳи[2] миёни Табаристон ва Дайламон сиву як маслаҳа[3] бувад, дар ҳар яке ду ҳазор мард.

Аввалин шаҳри Табаристон Тамис то Ҷурҷон то Толиқон. Ва бар он дарбест[4] азим. Аз аҳли Табаристон кас натавонад, ки ба Ҷурҷон ояд илло аз он дарб, зеро ки деворе баланд кашидааст аз кӯҳ то миёни дарё. Бино кард онро Анушервони Одил, то миёни турк ҳиҷоб[5] бошад аз ғорат. Матои Табаристон хиш[6] ва изорҳо ва гилем ва шамшод ва моҳӣ ва лолако[7] ва биринҷ ва табақҳо ва норанҷу абрешим.

Ва чун Муовия вилояти Табаристон ба Маслақа ибни Ҳубайра дод, бо вай бист ҳазор мард буд. Чун ба Табаристон омад, сахраҳо[8] аз кӯҳ бигардониданд, лашкари вай ҳалок шуд ва Маслақаро бикуштанд.

Ва пас аз вай, Язид ибни Муҳаллаб аз Хуросон биёмад ба Табаристон ва ҷанг кард бо Испаҳбади Дайлам. Пас, сулҳ кард бо вай, ҳар сол чаҳорсад ҳазор дирам ва чаҳорсад хирвор заъфарон ва ҳар сол чаҳорсад мард бар сари ҳар марде сипаре ва ҷоме симин.

Пас чун навбат ба Абӯҷаъфар Мансур расид, хиёнат кард. Мансур Хозим ибни Хузаймаро бифиристод бо Марзуқи Абулхасиб.

Роҳ намедоданд эшонро. Абулхасиб сару риши худ битарошид ва бигрехт. Пеши Испаҳбад омад ва бигрист бар дари ҳисн[9]. Испаҳбад гуфт, дармондааст. Вайро бар дари ҳисн бурданд. Шикоят кард, ки «Лашкари Ислом маро бизаданд ва ба ин ҳолат маро бикарданд». Ва бо эшон илф[10] гирифт.

То эшон ғофил шуданд. Хате набишт ва дар тире баст ва бияндохт. Лашкари Ислом онро баргирифтанд. Ва бар он набишта буд, ки «Фалон шаб, дари қалъа боз кунам, ҷумла он ҷо оянд!»

Лашкар омаданд он шаб ва вай дар боз кард ва лашкар даромаданд.

Испаҳбад бигрехт ба кӯҳи Ториқ ба Дайламон. Баъд аз соле, бимурд.

Абулхасиб он ҷо бимонд ва муқомро[11] ба Сорӣ кард. Вилояти вай ду сол буд.

---

[1] Бисот – гилем
[2] Масолеҳ – анборҳои аслиҳа
[3] Маслаҳа – анбори аслиҳа
[4] Дарб – роҳ
[5] Ҳиҷоб – монеа
[6] Хиш – пардаҳои катонӣ
[7] Лолако – кафш
[8] Сахраҳо – харсангҳо
[9] Ҳисн – қалъа
[10] Илф – улфат, унс
[11] Муқом – қароргоҳ

Пас Мансур Холид ибни Бармакро бифиристод. Он маликон бигрехтанд ва Холид зафар ёфт ва қалъаҳо биситад ва тоҷҳо ва камарҳои мукаллал[1] ба зумуррад баргирифт. Ва ҳайбати Холид қарор гирифт, то ба ҳадде, ки сурати Холид бар сипарҳо кардандӣ ва манҷаниқҳо, ки бо Холид буд. Ва Испаҳбад битарсид, заҳр бихӯрд ва зану бачаро заҳр дод то бихӯрданд. Ва Масмағон ба даромад бо зан ва духтарон пеши Холид бар хок нишаста.

Холид раҳмат кард ва эшонро ба Амир-ул-муъминин Мансур фиристод. Духтареро ба Аббос ибни Муҳаммад дод, Иброҳим ибни Аббосро бизод. Якеро ба Маҳдӣ дод, Иброҳим ибни Маҳдиро бизод.

Филҷумла, Табаристон иқлимест манеъ, пурнеъмат.

**Табария** шаҳрест ба Мағриб. Он ҷо ақориб[2] бувад ва бохаи[3] бисёр.

Ва ба рӯзгори Шопур шере падид омад он ҷо ва зиёнҳо мекард ва мегурехт. Бифармуд, то бар дари ғори вай сурати Шопур бо силоҳ бикарданд. Шер онро медид, то густох шуд. Рӯзе берун омад ва Шопур суратро бияндохт ва ба ҷойи сурат биистод ва шерро бизад ва ҳалок кард. Ва ин шаҳрро бино кард бо оташхонае.

**Тароз** охири билоди[4] Ислом аст аз ҳадди Чин. Рӯйҳои неку доранд ва ҳайатҳои писандида. Ва Тароз ҳиҷобест[5] миёни мусалмонон ва туркон ва гирди вай қалъаҳост мансуб ба вай. Ва он ҷо аждарҳо бошад. Ва аз паси эшон мулки Кимок аст. Ҳама дар хаймаҳо нишинанд. Ва аз он ҷо бигзаранд ба ҳадди турк- Хулахия расанд. Ин ҷумла дар ҳадди Шош аст. Аз Мовароуннаҳр шуморанд. Аз он ҷо ғулом оранд ва дебо.

**Тартус** шаҳрест кофирон бирон карданд ва мардумро ба ғорат бурданд ва оташе азим карданд ва занону атфолро[6] дар он меандохтанд. Ва накбате азим расид ва он шаҳр бирон шуд. То аҳди Ҳорунаррашид: Абусулаймони туркро бифиристод ва бино кард дар санаи[7] сабъин ва миа[8] ва сури[9] вай бикард. Ва мардуми вай ғозианд[10].

---

[1] Мукаллал – нигуншуда, хотамшуда
[2] Ақориб – каждумҳо
[3] Боха – локпушт, сангпушт
[4] Билод – кишварҳо
[5] Ҳиҷоб – девора, монеа
[6] Атфол – кӯдакон
[7] Сана – сол
[8] Сабъин ва миа – яксаду ҳафт
[9] Сур – девор
[10] Ғозианд – ҷанговаранд

**Тулайтила** шаҳрест ба ҳудуди Мағриб, бар сари кӯҳе олӣ, ба санг ва қалъӣ карда. Гирди он шаҳр ҳафт кӯҳ, ки бар он мардум нишинанд ва гирди он ҷӯйе мегардид чун Даҷла, онро «Аноҷир» хонанд. Ва дигар шаҳрҳо ба наздики вай: Туртуша ва Малита ва Қуртуба. Аммо шигифт Тулайтила аст.

**Тайба** мадинаи расул аст. Ва «Тайиба» низ хонанд. Ба ҳукми он ки ҳаме бӯйи хуш аз он ояд, некутар аз бӯйи мушк. Аз хок ва санг ва меваҳо то пӯст ва ҷулуди[1] ҳайвонот, ки бӯйи хуш дорад.

### Боби «айн»

**Ироқ** миёни олам аст ва сурраи[2] дунё, зеро ки ҳиндувон Бобулро




сурраи дунё ниҳоданд. Ва аз иқлими робеъ[3] аст. Ва ҷазираи араб дар Ироқ аст. Ва аҳли Ироқ аз офат бар саломатанд: аз шуқрати[4] Рум ва Сақолаба ва аз сиёҳии Ҳабаша ва аз бадхӯйии туркон ва аз тундии аҳли Чин. Ва ин сабаб хулафо миёни Ироқ ихтиёр карданд Бағдодро. Ва ҳудуди Ироқ аз ҳадди Қуҳистон аст то бодия ва Куфа ва диёри бани Шайбон ва то баҳри Форс. Шаҳрҳои муазззам[5] дар Ироқ Бағдод аст ва Басра ва Куфа, Ҳира ва Қодисия ва Хониқин. Ва Даҷла миёни он меравад. Аз ҷонибе араб дорад ва аз ҷонибе аҷам. Майдонӣ гӯяд, ҳадди Ироқ аз Ҳит аст то ба Чин ва Ҳинд ва Синд ва то Рай ва Хуросон ва Даёлим ва Ҷибол ва Исфаҳон. Ибни Аббос гӯяд Баҳрайн аз Ироқ аст.

Ва ба Ироқ зимистон набошад, чунон ки ба Қуҳистон тобистон набошад, чунон ки ба Уммон соиқа[6] набошад, чунон ки ба Тиҳома дамомил[7] набошад, чунон ки ба Ҷазира ҷараб[8] набошад, чунон ки ба Зангбор тоун[9] набошад, чунон ки ба Шом таб набошад ва чунон ки ба Хайбар таҳол[10] набошад ва чунон ки ба Баҳрайн залозил[11] набошад ва чунон ки ба Сироф каждум набошад ва чунон ки ба

---

[1] Ҷулуд – пӯстҳо
[2] Сурра – ноф
[3] Робеъ – чорум
[4] Шуқрат – сафедии моил ба сурхӣ
[5] Муаззам – бузург
[6] Соиқа – барқ, озарахш
[7] Дамомил – гармича, нарак
[8] Ҷараб – гарӣ, шукуфаи муйхӯрак
[9] Тоун – вабо
[10] Таҳол – бузургшавии испурч
[11] Зилзол – заминҷунбӣ

Аҳвоз аждарҳо набувад ва чунон ки ба Систон суъбон[1] набувад ва чунон ки ба Миср тамосиҳ[2] набувад. Ҳамчунин, аҳли Ироқ аз ин балоҳо эмин бошанд.

**Асқалон** ва Акка дар Шом аст - шаҳрҳои муборак бар ҳадди Байт-ул-муқаддас . Абдуллоҳ ибни Салом гӯяд: «Тоҷи дунё Шом аст ва тоҷи Шом Асқалон аст». Онро Муовия гушод, дар хилофати Умар ибни Хаттоб (р). Ва Пайғамбар алайҳи-с-алом гуфтааст: «Ҳар кӣ ба Асқалон бошад шабе ва рӯзе ва бо кофир ҳарб кунад ва баъд аз шаст сол бимирад, шаҳид бимирад». Ва Асқалон бар соҳили баҳри Рум аст. Сағри[3] кофир аст, ҷойи авлиёст.

**Аскари Мукаррам** шаҳрест дар Хуросон. Онро бино кард Мукаррам. Шахсе буд Ҳаҷҷоҷ ибни Юсуф вайро бифиристод, ки ҳарб кунад бо Хурзод ибни Форс. Вайро бигирифт ва бо вай ду марворид буд дар кӯлоҳ, онро ба Ҳаҷҷоҷ фиристод. Ва он ҷо деҳе буд бирон, онро бино кард ва номи вай «Аскари Мукаррам» кард. Шаҳрест муборак. Аз он абрешим оранд ва дибоҷҳои неку ва найшакар ва норанҷ ва ғайра.

**Уммон** қасабаи[4] вай Ҳусор аст, бар соҳили дарё ниҳода. Он ҷост ҷойи бозаргонон ва киштиҳо ва он ҷо фурӯ оянд ва борҳо он ҷо гушоянд. Аъмоли[5] вай тираст[6] фарсанг аст. Онро бигушуд Муҳаммад ибни Қосими Шомӣ аз баҳри Муътазид Биллоҳ. Бозори Марворид он ҷо бувад.

**Аммурия** шаҳрест дар Рум, чиҳилу чаҳор бурҷ дорад. Онро Муътасим истад[7]. Ва манҷаниқҳо бар он ниҳод ва ҳеҷ наметавонист гушудан. То шабе, гирди Аммурия мегардид. Ду кофир бар сари бурҷе деге мепухтанд.

Яке мегуфт: «Малики Ислом наметавонад ситатан Аммурияро».

Ин дигар гуфт: «Туро бо ин ҳадис[8] чӣ кор? Кори мулукон[9] ба эшон раҳо кун!»

Соате бигзашт ва Муътасим истод.

Пас он мард гуфт: «Чӣ гуна биситонад?»

---

[1] Суъбон – мор
[2] Тамосиҳ – тимсоҳҳо
[3] Сағр – марз
[4] Қасаба – маркази вилоят
[5] Аъмол – ноҳияҳо, музофотҳо
[6] Тираст – сесад
[7] Истад- ситонид
[8] Ҳадис – сухан
[9] Мулукон – подшоҳон

Гуфт: «Манҷаникҳоро пароканда ниҳода аст. Ҷумларо бар як бурҷ ниҳад то хароб кунад. Пас лашкарро бифармояд, то гили он бардоранд ва дароянд».

Муътасим гуфт: «Аллоҳу акбар! Ҷоа-н-насру мина-с-самоъ» (*Пирӯзӣ аз осмон омад*).

Бозгардид ва манҷаникҳо бар як бурҷ ниҳод ва сангро мезад, то бурҷеро хароб кард ва дар он рафт. Ва Аммурияро бисӯхт ва дари вай биканд ва ба Бағдод овард.

## Ҳикоят

Гӯянд роҳибе буд он ҷо. Бо яке гуфт аз лашкари Муътасим, ки «Шумо Аммурияро натавонед истадан».

Гуфт: «Чаро?»

Гуфт: «Дар китобе хондаам, ки Аммурияро ҳаромзодагон сӯзонанд».

Ин сухан ба вазири Муътасим расид. Дилтанг шуд ва Муътасимро хабар кард.

Муътасим гуфт: «Роҳиб рост мегӯяд. Ғуломони ман чандин ҳазор ҳаромзодаанд».

Ва бо Муътасим даҳ ҳазор ғуломи турк буд ба зар харида. Ва Аммурияро биканданд ва бисӯхтанд ва ҷуфте дари оҳанин ба гардунҳо[1] ба Бағдод овард. Ва аз шигифтии ҷаҳон, ин дар аст, ки тахта-тахта оҳан аст, ҳар тахта дувист[2] ман ва изодаи[3] оҳанин ба як пора. Кас намедонад, ки онро чун рехтаанд ё чун кӯфтаанд ва шигифтии он Худой донад.

### Боби «ғайн»

**Ғона** ҳам шаҳрҳои Мағриб аст. Матоҳои вай зару сим ва мису нафт ва лоҷварду асп. Ва дар Ғона ҳар киро хона фарох бувад, зари вай бештар бувад. Ҳар бомдод хонаҳоро бирӯбанд ва хоки вай ҷамъ кунанд, бар миқдори фарохии хона зар ҳосил ояд.

**Ғаршистон** аз ноҳияти Турк аст. Матои Ғаршистон намад ва ҷул[4] ва ҳафифа[5] ва ҷомаҳои ғарҷаӣ.

**Ғазнин** вилоятест бузург дар ҳадди Ҳиндустон. Шаҳре бузург дар он дувоздаҳ ҳазор мадраса аз они асҳоби Абӯҳанифа ва Шофеӣ. Сарҳади Ислом аст. Ва дар Ҳиндустон шаҳри исломӣ Ғазнин ва

---

[1] Гардун – ароба
[2] Дувист – дусад
[3] Изода – паҳлударӣ
[4] Ҷул – ҷил, полон
[5] Ҳафифа – гиёҳи хушк

Лаҳовар аст. Матои Ғазнин чилғӯзаву ғулом ва бузина ва лолос[1]. Дар ин шаҳр дувоздаҳ ҳазор масҷид аст ва дувоздаҳ ҳазор гармова. Шаҳрест атиқ[2], ба ду қисм. Дар миёни шаҳр кӯҳест азим. Сариргоҳи Султон Маҳмуд ибни Сабуктегин буд ва пас аз вай ба Малик Хусрав расид, духтарзодаи вай. Аз он ҷо то ҳадди Лаҳовар саду шаст фарсанг аст ва аз он сӯ ҳама ҳадди вилояти Ислом аст. Ва дар Ғазнин вилоятест онро «Шула» хонанд, бар сари майдон найзае фурӯ барзадаанд оҳанин, сари вай сешох, аз они Рустами Зол. Онро ба ном доранд. Пас, ба зери майдон найзаи дигар, оҳанин, сари вай душох, ба замин фурӯ бурдаанд, аз они Маҳмуд ибни Сабуктегин. Султон Санҷар чун он ҷо расид, вайро шигифт омад. Хост, ки онро ба Хуросон орад. Ҳеҷ чаҳорпо онро натавонист кашидан. Пас, ҳамон ҷо раҳо кард.

Ва бидон, ки Ғазнинро ҳавои муътадил аст ва мардуми вай зебову диндор, ба зиракӣ мансуб. Ва агар аз он хок ба адл Маҳмуди Ғазнавӣ хост ва дар ҳикмат Саноӣ, эшонро ин мафохир тамом аст.

## Ҳикоят

Гӯянд, ки Имом Муҳаммад ибни Яҳёи Нишопурӣ ҳамеша таъна задӣ дар Саноӣ. Вайро «зандиқ[3]» ва «даҳрӣ[4]» хондӣ, шеъри вай нашнидӣ.

Шабе, Пайғамбар (с)-ро ба хоб дид, сар бар вай гарон дошт ва гуфт: «Саноӣ дар ҳаққи ман суханҳои хуб гуфт. Ту дар вай суханҳои зишт гуфтӣ?»

Аз хоб даромад ва мегирист. Ҳамчунон рафт то ба Ғазнин. Бар сари гӯри Саноӣ нишаст ва муддате узр мехост ва тавба мекард.

То вайро ба хоб дид. Гуфт: «Ту Саноӣ бошӣ?»

Гуфт: «Манам он Саноии зандиқ, ки ту гуфтӣ. Тавба кардӣ?»

Гуфт: «Тавба кардам».

Гуфт: «Забонро нигаҳ надоштӣ. Бирав қаламро нигаҳ дор ва дар аҳли қибла таъна мазан!»

Вай бозгардид ва ба ҳудуди Хуросон расид. Лашкари Султон Санҷар фурӯ омада буд. Вайро пеши Санҷар бурданд.

Санҷар пурсид, ки «Раийят бо подшоҳ бағй кунад[5] ва осӣ[6] шавад, бар вай чӣ воҷиб аст?»

Имом гуфт: «Хориҷӣ бошанд ва хуни эшон ҳалол бувад».

---

[1] Лолос – ҷомаҳои абрешимӣ
[2] Атиқ – қадим, бостонӣ
[3] Зандиқ – кофир
[4] Даҳрӣ – бедин
[5] Бағй кунад – саркашӣ кунад
[6] Осӣ – саркаш

Гуфт: «Лашкари Ғуз раийят ва хироҷгузори ман буданд, осӣ шуданд». Ва фатво ба вай дод.

Имом набишт, ки «Хуни эшон ҳалол аст».

Чун Ғуз зафар ёфт, он фатво ба дасти Ғуз афтод. Имомро бигрифтанд ва ба даҳонаш пурхок карданд ва вайро ҳалок карданд.

Ин миқдор гуфта омад, ки забон нигаҳ доштан саодат бувад.

**Ғумдон** қасрест шигифт. Ҳишом ибни Муҳаммад ибни Соиби Калбӣ гӯяд, ки Лишараҳ ибни Яҳсаб мехост, ки қасре кунад миёни Санъо ва Тива, хайте[1] бикашид, то тақдир[2] кунад. Мурдорхоре бипарид ва ресмон бирабурд ва ба буқае дигар афканд, ки онро «Ғумдон» гӯянд. Лишараҳ қасро он ҷо бино кард - чаҳорпаҳлу, ҳар ваҷҳе[3] ба ранге дигар, аз санги ҳазуб. Ва «ҳазуб» сангҳо бувад ба луғати ҳимяр. Ва андар он қасре бикард бар ҳафт сақф, миёни ҳар табақе чиҳил араш[4], сояи вай чиҳил мил биафтодӣ ва сақфи вай аз як санги рухом бикард, бар ҳар рукне[5] сурати шере, бод ба даҳони вай даршудӣ ва аз дубур берун омадӣ. Ва чароғ дар ин қаср барафрӯхтандӣ, беруни қаср рӯшноӣ додӣ аз сафои вай. Агар аз дур касе бидидӣ, пиндоштӣ, ки барқ аст. Қасре шигифт буд.

Ва он рӯз, ки Усмон ибни Аффон (р) бифармуд, ки Ғумдон хароб кунанд, чӯбе ёфтанд бар он набишта: «Аслим Ғумдон. Ҳодимука мақтул» (*Ғумдо, саломат бимон. Вайронкунандаи ту ҳалок бод*).

Ба Усмон (р) гуфтанд ба ҷой бигзошт ва фармуд, то онро обод кунанд.

Вайро гуфтанд: «Ин миқдор, ки хароб кардӣ, ба хироҷи Шом ҳафт сол ободон нашавад».

Баъд аз чанд рӯз Усмонро бикуштанд.

**Ғур** шаҳрест бар кӯҳе маниъ[6]. Забони эшон ғайри забони Хуросон бувад. Ва баробари шаҳри Ғазна аст. Наҳре меравад аз он то ба буҳайра[7] ва Заранҷ миёни Ғур ва буҳайра аст. Пушанг бар ҳадди вай аст.

Ва аҳли Хуросон истихфоф[8] кардӣ бо аҳли Ғур ва ғуриён дар Нишопур канносӣ[9] кардандӣ ва нагузоштандӣ, ки дигар санъате кунанд, шумии бағй[10] чунин кард, ки ғурӣ муставлӣ[1] шуд ва Нишопур

---

[1] Хайт – ресмон
[2] Тақдир – андозагирӣ
[3] Ваҷҳ – рӯй, тараф
[4] Араш – газ
[5] Рук – кунҷ
[6] Манеъ – устувор
[7] Буҳайра – кӯл
[8] Истихфоф – беэътиноӣ
[9] Канносӣ – рубандагӣ, фаррошӣ
[10] Бағй – саркашӣ, исён

Нишопур хароб гашт. Ва осори вай ба билоди Ғур бурданд бар пушти чаҳорпо, аз зару сим ва олоти биринҷин ва асос[2] ва зиннатҳои шигифт. Ва Нишопур ҳанӯз хароб аст.

## Боби «фо»



**Форс** иқлимест муборак ва фархунда ва омира[3], ихтиёри мулукон[4], ҷойи акосира[5], дар он билоди[6] бисёр ва неъматҳои фаровон. Анушервони Одил як марди форсиро бар панҷ турк ва дайлам тақдим кардӣ[7] ва як марди форсиро ба сӣ марди ҳинду ва даҳ марди румӣ тақдим кардӣ. Аҳли форс аз авлоди Ис ибни Яъқуб ва абнои[8] мулук. Ва Форс ибни Таҳмурас малике буд одил. Вайро даҳ писар буд: Ҷам ва Шероз ва Истахр ва Фасо ва Ҷанноба ва Каскар ва Калвозо ва Қирқисиё ва Ақарқуб ва Ҳаноё. Подшоҳии вай тираст[9] сол. Аввал мулуки Форс Ардашер ибни Бобак ибни Сосон буд. Ва бузургтарин қалъаҳои Форс Истахр аст. Ва дар Форс хона кардааст ва панҷ ҳазор қалъа. Кас нагуфт, ки яке битавонистанд ситадан. Матои Форс: тузӣ[10] ва катон ва мумиёӣ ва гулоб ва савсан ва саътар[11] ва гугирд ва нафт ва зайтун ва оби мурғон[12] ва заъфарон ва дибоҷ.

Мулукони Форс Заҳҳок буд ва Ҷамшед ва Фаридун ва Шопур ва Баҳром ва Қубод ва Кайхусрав ва Кайковус ва Сиёвуш ва Ҳурмуз ва Фирӯз ва Апарвез ва Анушервони Одил. Ва аз пайғамбарон

---

[1] Муставлӣ – ғолиб, дастболо
[2] Асос – асбобу анҷоми хона
[3] Омира – обод
[4] Мулукон – подшоҳон
[5] Каосира – кисроҳо (шоҳони Форс)
[6] Билод – шаҳрҳо, кишварҳо
[7] Тақдим кард – бартар шуморад
[8] Абно – фарзандон
[9] Тираст – сесад
[10] Тузӣ – порчаи катонии нозук
[11] Саътар – савсанбар (пудинаи тиббӣ)
[12] Оби мурғо – оби зидди малах

Сулаймон (а) ба Истахр бор додӣ ва бар тахт нишастӣ ва аҷноси[1] ҷунуд[2] аз вуҳуш[3] ва туюр[4] ва дев ва парӣ пеши вай саф кашидандӣ. Аз чаҳор сомони[5] олам – аз Рум ва Сарандеб ва Чин ва Тароз ва Андалус ва Мағриб ва Ироқ ва Хуросон ва Дарбанд ва ғайра. хироҷ ба Форс овардандӣ. Ва гӯянд, чун Форс ободон бувад, ҳамаи олам ободон бувад ва чун Форс бирон шавад, ҳамаи олам бирон гардад.

Ва Салмони Форсӣ аз авлоди Асовира буд. Тазаҳҳуд[6] кард ва китоби авоил[7] донист, медид, ки Пайғамбари охируззамон (с) дар Ясриб даъват кунад.

Вай қасди Ҳиҷоз кард ва меомад, ба водии Заруд расид. Шере ба вай ҷаст. Дармонду гуфт: «Илоҳӣ, медонӣ, ки ба талаби пайғамбаре меоям. Ба ҷоҳ ва ҳурмати ӯ, ки маро аз ин душман бираҳонӣ!»

Саворе баромад ногоҳ, теғе бар шер зад ва вайро ба ду пора кард. Салмон наҷот ёфт. Пайғамбарро (с) бидид, имон овард.

Ва бидон ки ҷаҳондорон ҷумла аз Форс хостанд. Ва оли Сосон аз авлоди Баҳром буданд, чаҳор ҳазор сол подшоҳӣ дар хонаи эшон буд. Ва Дарёи Форс гӯшаест аз Баҳри Муҳит дар ҳадди Чин ва то Ҳинд. Ва ҳеҷ киштӣ набошад, ки дар баҳре равад ва аз ҳадди мамлакат бадар шавад, магар Дарёи Форс. Ва Дарёи Бахтагон буҳайра[8] аст дар ин вилоят, тӯли вай бист фарсанг. Оби вай талх аст. Ва Буҳайраи Ҷур он ҷост, наздики Козерун, тӯли вай даҳ фарсанг. Ҳадди Форс то Хуросон, то Торам ва аз Сироф то Истахр. Мадинаи[9] қадим дар он Ҷируфт аст. Меваҳо бувад анвоъ. Дарахте бувад «ҷам» хонанд ва монанди ҷавз[10]. Меваи вай «тамри ҷам» хонанд. Ва аноқид[11] бувад сабз, давои мабтун[12] бошад. Ва дарахти сапистон бувад ва ҷино, ки сад гом бӯй диҳад. Ҷируфтро бино кард Шоҳвор бинти Марзбон.

**Фархон** қалъаи азим буд ба Рай. Биное буд олӣ. Ва девони Ғатаммаши Заббӣ он ҷо буд. Ва аз аҷоиби вай он буд, ки ҳар рӯз он ҷо овоз омадӣ ва чанд бор шуниданд ва ҷустуҷӯй карданд ва касро надиданд. То бирон[13] шуд.

---

[1] Аҷнос – навъҳо, гурӯҳҳо
[2] Ҷунуд – сипоҳиён
[3] Вуҳуш – ҳайвонот
[4] Туюр – парандагон
[5] Сомон – тараф, ҷониб
[6] Тазаҳҳуд – парҳезкорӣ, тақво
[7] Авоил – пешиниён
[8] Буҳайра – кӯл
[9] Мадина – шаҳр
[10] Ҷавз – чормағз
[11] Аноқид – хӯшаҳо
[12] Мабтун – шикамдард
[13] Бирон – вайрон

**Фиръавния** қасрест ба Минф, дар он сарире[1] аз они Фиръавн. Минф шаҳри Фиръан аст ба Миср. Чаҳор ҷӯй дар он равон, ба ҷойе расад дар ҳам афтад. Ва он қасрест, ки Ҳомон кард ва Фиръавн бар сари вай шуд, ки бо осмониён ҳарб кунад. Ва дар ин қаср сутунҳои азим аст, бар ҳар сутун тавқе аз нуҳос[2]. Аз ҷумлаи сутунҳо яке аз расос[3] аст ва аз зери тавқи он об равон аст, нимаи амуди[4] расад дар сақбе[5] равад, на об сокин шавад, на аз он сақб даргузарад ва на қатрае ба замин ояд. Ва дар Минф шигифтиҳост аҷаб.

**Фиранҷ** вилоятест бар соҳили дарё, тавил[6] ва ариз[7]. Ҳатфсад мил аст. Ва сариргоҳи[8] он шаҳрест, номи он Мория ва дар он ҳиснҳои манеъ[9]: шаҳри Собулус ва Ниса ва Шомия. Баъзе мусамонон дорад, баъзе кофир. Ҷойе бонги намоз мекунанд ва ҷойе ноқус[10] мезананд.

**Фустот** шаҳрест дар вилояти Миср, бузургтар аз ин шаҳр нест бар соҳили Нил. Он ҷо бувад сақанқур[11]: Моҳиҳоест ду даст ва ду по дорад, ду закар, модаро ду фарҷ бувад. Аз он ҷо оранд забарҷад дар бар. Ва кӯҳи Муқаттам наздики Фустос аст. баробари вай, гӯри Имом Шофеӣ.

**Филастин[12]** дар Шом аст, шаҳри бузург ва қадим. Онро бино кард Филастин ибни Ҳом. Хироҷи Филастин понсад[13] ҳазор динор. Шаҳрҳои бисёр аст. Зайтун бошад он ҷо бисёр.

## Боби «қоф»

**Қодисия** буқъаест[14] дар ҳудуди Куфа. Обҳои равон дорад. Онро нисбат кунанд ба Қодис ибни Ҳарот. Ва гӯянд, ки Иброҳим он ҷо бигзашт, он сабзӣ ва шукуфиҳои вай бидид, бар вай дуо кард ва гуфт: «Қуддисат».

---

[1] Сарир – тахт
[2] Нуҳос – мис
[3] Расос – сурб
[4] Амуд – сутун
[5] Сақб – сӯрох
[6] Тавил – дароз
[7] Ариз – паҳн
[8] Сариргоҳ – пойтахт
[9] Манеъ – устувор
[10] Ноқус – зангӯла
[11] Сақанқур – регмоҳӣ
[12] Филастин- Фаластин
[13] Понсд- пансад
[14] Буқъа – минтақа

**Қолӣ Қало** вилоятест ба ҳудуди Армения. Сармо бошад он ҷо муфрит[1] ва ҳаво мутаҳаррик, матои вай теғҳои неку ва ангубини[2] бисёр ва пӯсти хаз[3]. Ва кӯҳҳо бошад манеъ[4] ва обҳои неку ва чашмаҳои хуш, гиёҳ ва сабзӣ бисёр.

**Қармисин** шаҳрест пурнеъмат, наздики Ҳамадон. Онро бино кард Қубод ибни Фирӯз ва дар он қасре бикард бо сутунҳо, бар ҳазор боғ. Ва вай ба майдон фурӯ омад, бо дувист[5] ҳазор мард. Бод онро биафканд. Балиносро бифиристод он ҷо, ба айвон тилисме бикард аз баҳри сармо ва боду каждуму таб, то бод сокин шуд ва каждум кам шуд.

**Қаритос** шаҳрест бар лаби дарё. Он ҷо каппӣ[6] бувад бисёр ва каппӣ ҳеҷ сайд нагирад ва зонӣ[7] бошад. Ва маллоҳ ба ин шаҳр расад, бо каппӣ зино кунад ва аз одамӣ обистан гардад, бачаи макрӯҳ бизояд, вайро бикӯшад дар обистанӣ.

**Қазвин** шаҳрест қадим, бино кард онро Шопур ва ҳамчунин, Абҳарро ва Бароъ ибни Озиб ситад[8]. Бар дари шаҳр фурӯ омад. Сулҳ кард бар он ки ҷизят диҳанд, аҳли Қазвин қабул накарданд. Бифармуд, то бирон карданд. Пас ҷизятро қабул карданд. Дигарбора Бароъ ибни Озиб онро ободон кард. Дар аҳли Қазвин тундӣ ва шуҷоатӣ бошад. Ва дар пеши сағреанд[9] бохатар.

## Ҳикоят

Рӯзе Ҳорунаррашид бар сари қуббае рафт ба Қазвин, дар бозор нигаҳ кард, нафири[10] Дайлам баромад. Дарҳо мебастанд ва силоҳҳо рост мекарданд ва мепӯшиданд. Вайро раҳмат омад бар эшон. Хироҷ аз эшон фурӯ ниҳод ва фармуд, то масҷиди ҷомеъ бино карданд ва амлокҳоро бар он вақф карданд ва номи худ бар дари ҷомеъ набишт.

Ва мадҳи Қазвин ин тамом аст, ки дар пеши баддинон ва даёлима[11] нишаста ва эшонро кӯфта медоранд ва ба аҳли Ислом миннат доранд, ки шарри эшон аз дигарон дафъ мекунанд. Ва аз

[1] Муфрит – аз ҳад зиёд
[2] Ангубин- асал
[3] Хаз – харгӯш
[4] Манеъ – устувор
[5] Дувист – дусад
[6] Каппӣ – маймун
[7] Зонӣ – зинокор
[8] Ситад- ситонид
[9] Сағр – марз, ҳудуд
[10] Нафир – бонги хатар
[11] Даёлима – дайламиён

баҳри ин гӯянд, Қазвин «Боб-ул-ҷаннат» аст. Ва ҳарҷо ки мусалмоне бошад, воҷиб аст бар вай, ки аҳли Қазвинро муованат[1] кунанд ва эшонро дуо гӯянд, бо ҷумлаи аҳли суғур[2]. Аҳли Қазвин гӯрӯҳеанд диндор, боҷамол ва ҳайат ва шуҷоъ ва ҳамият[3]. Ва касрате[4] доранд, ки дар олам шаҳре набошад, ки дар он гурӯҳе аз Қазвин набошад. Матои эшон мавиз ва меваҳо ва ҷомаҳои неку.

**Қустантиния** шаҳрест бузург. Дор-ул-мамлакати Рум аст. Каъб-ул-аҳбор гӯяд чун Байт-ул-муқаддас бирон шуд, аҳли Қустантиния шодӣ карданд. Онро «Мустакбария» хонданд. Офаридгор вайро ваъда кард, ки хароб кунад, чунон ки хурӯс бонг накунад дар он ва ҷойи саолиб[5] кунад ва се оташ ба вай фиристад: яке зифт[6] ва яке нафт ва яке кибрит[7]. Ва вайро хароб бигзорад, чунон ки бонги вай ба инони осмон расад. Ҳар гаҳ ки чунин бувад, аз он ганҷҳо дувоздаҳ мулук бардоранд ва бо сипарҳо бахш кунанд.

Ва бидон, ки Қустантиния шаҳрест азим, чунон ки мумкин бувад дар он аҷоибҳо ва тилисмҳо сохтаанд. Ва ҳаргиз кас надидааст, ки дар Қустантиния якеро мор бигашт. Ин шаҳр ниме дар об аст ва бурҷҳои олӣ дар ҳаво кашида ва ниме бар хушкӣ ниҳода аст. Тирасту[8] шаст дарвоза дорад: яке заррин ва яке симин, дигарон биринҷину оҳанин. Ва ҳамеша ин шаҳр ба дебо ороста бувад, чунонки Рум ба ин шаҳр муфтахар бошанд[9].

**Қаср-ул-қусур.** Ва Қаср-ул-арус Мутаваккил Алаллоҳ кард. Се ҳазор дирам бар он нафақат[10] кард. Ва оятҳое ба сад ҳазор динори сурх дар он ниҳод. Ва Ҳорунаррашид ба Сурра ман рао (*Сомарроъ*) қасри Муборак кард. Ва баъзе гӯянд, ки сад ҳазор динори зари сурх бар он харҷ рафта буд. Ва Ҷусақи Иброҳимӣ ва Ҷаъфарӣ ва Азиб ва Шаддод ва Сабиҳ ва Малиҳ ва Қасри Қалоид ва аз бурҷҳо Ҷусақ ва Файд ва Қасри Ҷас ва Матомир ва Амурия ва Хоқонӣ. Ва ин қасрҳо раҳо карданд ва ба зери хок рафтанд ва оқибат бимурданд.

**Қаср-ул-қаворир** Сулаймон (а) кард аз баҳри Билқис. Вайро аз замини Сабаъ биёвард. Ва зане буд оқилу доно.

---

[1] Муованат – кӯмак
[2] Суғур – марзҳо, сарҳадҳо
[3] Ҳамият – ғайрат
[4] Касрат – шумораи зиёд
[5] Саолиб – рӯбоҳҳо
[6] Зифт – қир
[7] Кибрит – гугирд
[8] Тираст – сесад
[9] Муфтахар бошад – ифтихор намояд
[10] Нафақат – харҷ

Ҳуссод гуфтанд: «Билқис бо ин ҳама ҷамол, соқҳои вай пурмӯй аст». Ва Офаридгор зани мӯйандомро дӯст надорад ва марди мӯйандомро дӯст дорад.

Сулаймон (а) хост, ки пойи ӯро бинад. Қасре кард аз обгина, то Билқис пиндорад, ки об аст.

Билқис дар он омад, домон бардошт, пойи вай падид омад. Ва Сулаймон (а)ро маълум шуд хилофи он.

Ва Қасри Қаворир дар олам ин аст, ки дев кард аз баҳри Билқис. Ва Сулаймон Билқисро ба занӣ кард.

**Қуллайс** қалъаест ба Санъо. Онро Абраҳа кард - малики Ҳабаша. Ва ҷӯйҳои он чун сари мардум кард ва рангҳои неку дар он қалъа кард ва бар сари қубба кӯлоҳе заррин кард. Ва мардумро илҳоҳ[1] кард, то ба зиёрати вай раванд, чун Каъба.

Арабе бирафт ва дар Қуллайс ҳадас[2] кард. Вай биёмад, ки Каъбаро бирон кунад, санг ба эшон биборид ва ҷумла ҳалок шуданд.

**Қум** шаҳрест неку. Онро «Заҳро» хонанд ва шииён он ҷо касрате[3] доранд. Гӯянд, ки Ҷабраил он рӯз, ки шаҳрҳои қавми Лут бигардонид, ба Қум фурӯ омад. Дар ин шаҳр обест, ки ба доъ-ул-узол[4] суд дорад. Гӯянд, ки Исо алайҳи-с-салом гилро ба он об сиришт, ки дар Қум буд ва мурдаро ба он зинда кардӣ ва мурғро аз гили вай дар ҳаракат овардӣ. Ва кабши[5] Исҳоқ аз он ҷо оварданд. Ва ҳавои дуруст дорад ва ҳайкали неку дорад. Дар ҳубби[6] Алӣ (р) ва хонадон ғулув[7] кунанд. Агар дигар асҳоби пайғомбар (с)-ро ситам накардандӣ, писандида будӣ.

**Қумор** шаҳрест ҳиндӣ. Матои вай уди қуморӣ ва товус ва анбар.

**Қуния** шаҳрест дар миёни Рум. Ва аз Қуния то Қустантиния ҳафтрӯза роҳ аст. Мусалмонон дорад ва подшоҳи он одил бувад ва золимро барандозад. Ин шаҳр се ҳисн[8] дорад ва пиромуни вай ҳама куффоранд, ҷизят ба вай диҳанд.

**Қайрувон** шаҳрест ба Мағриб, ки аз он бузургтар нест. Қайравон бисипад[9] Ҳассон ибни Нуъмон. Чун аз лашкари барбар ҳазимат шуд[1],

---

[1] Илҳоҳ – исрор
[2] Ҳадас – қазои ҳоҷат
[3] Касрат – адади зиёд
[4] Доъ–ул–узол – бемориҳои сахт
[5] Кабш- қучқор
[6] Ҳуб – муҳаббат
[7] Ғулув- зиёдарвӣ
[8] Ҳисн – қалъа
[9] Биситад- биситонид

шуд[1], дар шаҳри Қайрувон омад ва масҷиди ҷомеъро бино кард, дар Рамазони санаи арбаа ва самонин[2]. Ва билоди Барқа истиқомат гирифт. Пас Умар ибни Абдулазиз вайро маъзур кард ва Мӯсо ибни Насирро ба ҷойи вай бозфиристод. Ва ба ғазои Танҷа ва Шуши Ақсо рафт ва вилояти Мағриб ва Қайравонро мусаллам кард ва бирафт.

**Қайсория** ва Қиннасрин ду шаҳр аст шомӣ.

## Боби «коф»

**Кобул** шаҳрест дар Ҳиндустон, дар миёни кӯҳ ва кӯҳ гирди вай даромада мудаввар чун ҳалқа ва гирд бар гирди вай се фарсанг. Ҳеҷ кас дар он натавонад рафтан, магар ба роҳ намудан, ки ҷойи танг аст, бар он як дар, ҳарас[3] бар он муваккал[4]. Ҳалилаҷ[5] дар ин шаҳр бувад. Гирд бар гирди вай шаҳрҳо чун Қомарун ва Симирун ва Қумориён ва Мандурқин. Матои вай сандал ва кофур. Ва дар Симарун саname аст аз фирӯзаҷ.

**Кошғар** шаҳрест ба Туркистон, мусалмон дорад. Ва Хутан ҳам он ҷост. Ва ба ин таърих[6] кофир биситад. Ва ҳамчунин, Тумгуз ва Тамғоҷ ва Балосоғун ба вилояти Турк. Кӯҳистон аст, ҳазор фарсанг, мудаввар, кӯҳҳо гирди он даромада. Пурдарахт бувад. Дар он санҷоб бувад ва қоқум. Ва дар он бешаест, фундуқ рӯяд ва санҷоб ва қоқум бар он дарахт нишинанд. Марди сайёд муҳра мезанад ва як-якро ба зер меафканад, то ҳама бизанад ва яке аз дарахти фундуқ бинагрезад. Чун аз он ҷо бигзаранд, думоҳа роҳ ба вилояти Самур расанд. Ва ҷӯйе миёни шаҳри Кошғар меравад, онро «Наҳри Таманд» хонанд. Баъзе гӯянд қоқумро дар ин вилоят вақте гиранд, ки барф борида бувад: қоқум ба талаби туъма ояд, ба барф фурӯ равад ва дунболи сиёҳ берун кунад, сайёд меравад ва як-якро бармедорад.

**Кирмон** вилоятест бузург ва муборак. Аҳли вай диндор. Ғолибан мулуки эшон одиланд, дар он шаҳрҳои бисёр шаҳри бузург Ҷируфт ва Сирҷон. Ва аз Кирмон то Систон саду сӣ фарсанг аст. Шаҳрҳо чун Каркуя ва Заранҷ ва Коҳун ва Кирдкон. Ҳадди Кирмон то ҳадди Баҳри Форс аст ва мафозаи[7] Хуросон ва Мукрон ва то Торам. Матои Кирмон: розиёна ва хурмо ва зираву арзан ва ракуҳ[8] ва натъҳо[1] ва пардаҳо ва карбос.

---

[1] Ҳазимат шуд – шикаст хӯрд
[2] Арбаа ва самонин – ҳаштоду чор
[3] Ҳарас – нигаҳбонон
[4] Муваккал – гумошта
[5] Ҳалилаҷ- ҳалила
[6] Таърих- сана
[7] Мафоза – биёбон
[8] Ракуҳ – кӯзаи обхӯрӣ

Гӯянд, чун Доро ибни Доро оламро бигирифт, зану фарзандро ба Дижи Сапед овард, ба Қуҳистон ва он ҷо бигзошт. Ва ба ҳарби Искандар омад, ба Кирмон кушта шуд. Ва олам мусаххари Искандар шуд. Ва сурати Кирмон чуни наст:



Шаҳрест ба ин ҳудуд онро **Кингавар** гӯянд. Биноҳост аҷаб аз сангҳо бар сари ҳамдигар ниҳода, вазни ҳар санге дар сифат наёяд. Офаридгор донад, ки онро чун сохтаанд ва ба чӣ қувват рост кардаанд. Ва онро магар ба дида бинанд. Ва дар ин шаҳр чашмаест ва дар он моҳиёни сиёҳ, ҳалқаҳо дар гӯш, умрҳои дароз. Ва шигифт аст, ки моҳӣ берун қарор нагирад, то ҳалқа дар гӯши вай кунанд ва дар об ҳалқа дар гӯши вай натавон кард.

**Куфа** шаҳре бузург аст ва бӯстонҳо гирди Куфа даромада.

Муғайра ибни Шуъба гӯяд, аҳли Ҳира гӯянд, ки пеш аз Ислом ба ин мавзеъ оташе дирафшидӣ[2]. Чун наздики вай омадандӣ, нопадид шудӣ. Малики Ҳира ба Кисро набишт қиссаи ин. Гуфт: «Хоки он ба ман фирист!»

Он хокро ба вай фиристод. Коҳинон бididанд, гуфтанд: «Ба ин хок шаҳре бикунанд, ки ба дасти араб гушода шавад».

Пас, Куфаро бино карданд дар рӯзгори зиёд, ба оҷур[3], ба охири хилофати Умар ибни Хаттоб (р). Умар (р) фармуд бинои Куфа бар адади муқотили[4] эшон. Шаст ҳазор мард буданд. Ва сутунҳои вай аз шаҳри Аҳвоз оварданд. Салмон Куфаро бидид, гуфт: «Қуббат-ул-исломи ҳозиҳи!» (*Ин гунбади Ислом аст!*).

---

[1] Натъ – фарши чармӣ

[2] Дирифшидӣ – шуъла мезад

[3] Оҷур – хишти пӯхта

[4] Муқотил – сипоҳиён

Аҳли Куфаро футуҳ бисёр буд. Фатҳи Ҳира ва Тустар ва Айн-ут-тамр ва Дума ва Анбор. Ва бо Холид ибни Волид ба Шом буданд. Фатҳи Насиҳ ва Ҳусайд ва Қуроқир ва Арок ва Тадмур, ин ҷумла дар хилофати Абубакри Сиддиқ (р) буд. Ва дар рӯзгори Умар ибни Хаттоб (р) явми ҷисри[1] Абуубайда ва Қодисия ва Мадоин ва Ҷалуло.

Гӯянд, Қатода бо Қатан ибни Халифа тафохур кард. Қатан гуфт: «Дар Куфа ҳафтод бадрӣ[2] рафтаанд ва Дар Басра Утба ибни Ғазвон рафту бас. Аҳли Куфарост оби Фурот ва рутаби[3] Мушон. Куфа қалби замин аст ва аламест[4] миёни Макка ва Мадина». Агар аз ин шаҳр Имом Абӯҳанифа хост, ки фахри эшон тамом аст.

**Кулум** шаҳрест дар Ҳиндустон. Манобити соҷ аст ва ҳайзурон[5] ва сандрус[6]. Ва соҷ дарахтҳо бувад азим, то аз балги[7] вай ҳиндувон пироҳан ва саровил[8] созанд.

**Кеш** шаҳрест бар ҷазирае дар об болои кӯҳе, паҳноии вай чаҳор фарсанг. Он ҷо на заръ[9] бувад ва набот[10]. Аз шаҳри Шилоф таомҳо оваранд ва ба он зиндагонӣ кунанд ва ватанро бинасупоранд.

## Боби «лом»

**Лаҳовар** шаҳрест дар ҳудуди Ҳиндустон. Ва онро мусалмонон доранд, бо шаҳрҳои дигар ва то ба Ғазнин саду шаст фарсанг аст. Ва Лаҳовар шаҳри азим аст, қутби Ҳиндустон аст, нуҳ хазор рустоқ[11] дорад. Яке аз он «Кобулистон» гӯянд. Ҳар рустоқеро малике бувад. Дар Лаҳовар ҳаррӯза даҳ ҳазор гов букушанд ва бихӯранд ва даҳ ҳазор филро ба Ғазнин оваранд аз таомҳо. Ва он ҷо шутур набошад. Мардуми Лаҳовар зирак бошанд ва сапедандом. Матои эшон шакар ва нил ва дасторҳои неку.

**Лайс** шаҳрест онро бино кард Шопури Зулактоф. Ва маслаҳае[12] сохт, то нигаҳ доранд он ки наздики вай аст аз бодия. Ва хандақе бикард гирди он аз ҳит то Зафар, то ба Козимия ва манзараҳо бино кард дар он ба ҳаҷар ва ҳит ва онот.

---

[1] Явми ҷиср – рӯзи ҷанги пул (купрук)
[2] Бадрӣ – саҳобаноге, ки дар ҷанги Бадр иштирок кардаанд
[3] Рутаб – хурмо
[4] Алам – парчам
[5] Ҳайзурон – найи ҳиндӣ
[6] Сандрус – сарви кӯҳӣ
[7] Балг – барг
[8] Саровил – шалворҳо
[9] Заръ – зироат
[10] Набот – растанӣ
[11] Рустоқ – русто
[12] Маслаҳа – аслиҳахона

## Боби «мим»

**Мовароуннаҳр** иқлимест, ки дар Ислом аз он фарохтар ба неъмат иқлиме нест.

Ҳадде бо Балх дорад ва то Ғазна ва Тароз ва Хуросон бувад. Ва аҳли Мовароуннаҳр шуҷоъ бошанд ва сахӣ ва ба салоҳ. Ва хоки вай муборак аст. Ва агар ба иқлиме чанд бор қаҳт ояд, он ҷо як бор ояд. Ва агар бувад, дароз намонад, ки бақоё[1] кифоят кунад. Ва ба Мовароуннаҳр обҳои хуш бувад, маъдани оҳан ва зару сим ва ҷива[2] ва мис ва нушодур аст. Мушки Тиббетӣ аз он ҷо ба офоқ[3] баранд. Ва ҳар шахсе аз аҳли Мовароуннаҳр хонае сохта бувад аз баҳри меҳмон.



Ва Нӯҳ ибни Асад номае набишт ба Муътасим, ки «Ба Мовароуннаҳр тираст[4] ҳазор деҳ аст. Агар аз ҳар яке саворе ва пиёдае ба дар ояд, шашсад ҳазор мард бошад. Агар ҳамаро бикушанд, дар Мовароуннаҳр ҳеҷ халале падид наояд».

Офаридгор онро бо ҳамаи лашкари Ислом нигаҳ дорад!

**Мадян** шаҳрест бар соҳили дарёи Мағриб.

Ва Мӯсо (а) аз Миср ба хашм бирафт ва ба Мадян нузул кард. Бар дарвозаи Мадян обе дид ва қавме, ки гӯсфандонро об медоданд. Ва ду духтари Шуайб (а) истода бо гӯсфандон.

Мӯсо гуфт: «Чаро гӯсфанд об надиҳед?»

Гуфтанд: «То мардон бозгарданд».

Пас, Мӯсо (а) он гӯсфандонро об дод.

Духтари Шуайб (а) шукри Мӯсо (а) кард. Ва Шуайб (а) духтаре ба Мӯсо (а) дод.

---

[1] Бақоё – захираҳо
[2] Ҷива – жева, симоб
[3] Офоқ – гӯшаву канори олам
[4] Тираст – сесад

Ва ин Мадян оромгоҳи пайғамбарон бувад.

**Мадина**ро «Мискина» хонанд ва «Азро» ва «Ҷобира» ва «Ҷабура» ва «Ясриб» ва «Муҳибба» ва «Муборака» ва «Маҳфуфа» ва «Қосима» ва «Муқаддаса» ва «Тайба» ва «Тоба». Бино кард онро Ясриб ибни Қонӣ. Офаридгор онро «Мадхали сидқ» хонад. Муҳоҷари[1] Пайғамбар (с) аст. Он ҷост марқади мубораки вай (с). Аз он ҷо бархост Ислом ва дин он ҷо қарор гирифт. Ҳар хайр, ки дар олам аст, аз он ҷо баромад. Даҷҷол аз ҳудуди Исфаҳон барояд ва ба замини Мадина фурӯ равад ва нест гардад. Ва миёни гӯри Пайғамбар (с) ва миёни минбари вай равзаи[2] биҳишт аст. Марқади ӯ ва занону фарзандони вай он ҷост. Ҳамаи олам ба шамшер ситаданд[3], магар Мадина. Ислом аз он ҷо баромад. Ваҳаб ибни Мунаббиҳ гӯяд, дар китобе хондам, ки муҳоҷари Пайғамбар (с) «Тоботобо» хонанд. Муддате дар ин будам, то маро маълум шуд, ки Мадинаро «Тайба» ва «Тоба» хонанд. Гӯри Ҳамза ибни Абдулмутталиб (р) он ҷост. Ва бидон, ки ҷуҳудон Мадинаро ихтиёр карданд, ки сифати Пайғамбар (с) дар «Таврот» ёфтанд, ки ба Мадина зоҳир гардад, пас, ба Хайбар фурӯ омаданд.

Мӯсо ибни Муҳаммад гӯяд: «Муовия ба Мадина омад, хост, ки минбари Расул (с) барканад ва ба Шом барад. Чун биҷунбонид, Офтоб даргирифт ва ҷаҳон музлим шуд ва боде сахт омад. Вай даст аз он бидошт».

Ҷобир ибни Абдулоҳ гуфтӣ: «Мусибате ба Муовия расид».

Ҳоле, боди лақва[4] вайро бигирифт ва аз Мадина берун омад.

Ва аз Мадина ҳамеша бӯйи хуш ояд, беҳтар аз бӯйи Шопури Форс. Ва он бӯйи хуш дар ҷавҳари Мадина аст. То аз донаи хурмо бӯйи хуш ояд. Ва арақ, ки дар Мадина кунанд, муқобили гулоб бувад. Ва ҳаргиз ба Мадина тоун[5] набошад. Ва одамӣ он ҷо нимчандон хӯрад, ки ҷойи дигар. Аз он ҷо оранд ҳабб-ул-бон[6] ва бӯйи хуш дорад ва хурмо. Ва ба фасоҳати эшон кас набошад.

**Марвро** бино кард Таҳмурас ба ҳазор мард. Ва бозоре бинҳод аз они таом. Ҳар шаб, ҳар мардеро дираме бидодӣ, вай ба таом бидодӣ. Рӯзи дигар, ҳазор дирам бо хазинаи малик омадӣ. Ба бинои вай беш аз ҳазор дирам харҷ нарафт. Ва Қуҳандизро он ҷо бино кард. Ва ба Ҳиндустон, шаҳре бикард номи он «Уқ», бар сари кӯҳе.

Гӯянд Марвро бино кард Хамоно бинти Ардашер ибни Исфандиёр.

---

[1] Муҳоҷар – ҳиҷратгоҳ

[2] Равза – боғ

[3] Ситаданд- ситониданд

[4] Лақва – фалаҷи рӯй

[5] Тоун – вабо

[6] Ҳаб-ул-бон- ҷавзи бӯё

Абӯисҳоқ Толиқонӣ гӯяд, рӯзе аз Қуҳандиз рукне[1] биафтод, каллаи сари одамӣ дар он буд. Як дандони вай баркашиданд, ду ман буд.

Ва гӯянд, Марв ба чаҳорсад сол бино карда буданд. Ва дар Марв хонае буд, номи вай «Каймарзбон», бар чаҳор сурат бино карда: ду мард ва ду зан. Ва дар андаруни суратҳо аҷоибе карда. Кас надонад, ки он чист. Қавме бар он даъвӣ карданд, ки «мулки мост». Онро бозшикофтанд, қаҳтӣ падид омад ва меҳнатҳо мутавотир[2] шуд.

Ва аҳли Марвро ба бухл мансуб кунанд. Ва бидон, ки аҳли Марв қавмеанд покдин ва намоз ба пой доранд ва аҳли дин бошанд. Ва шаҳри Марвро «Қуббат-ул-ислом» хонанд дар вилояти Хуросон. Ва баромика, ки сахитар халқ буданд, аз Марв буданд. Ва мафохири он шаҳр агар Абдуллоҳ ибни Муборак бувад, ки тамом аст. Он ҷо иллати ришта[3] бувад, чунон ки ба Даҳистон.

**Миср** аз футуҳи Амр ибни Ос аст. Бино кард онро Миср ибни Айм ибни Ҳом. Ва замини Миср чиҳилрӯза роҳ аст. Дар «Қуръон» чанд ҷойгаҳ ёд кард.

Ва ҳадди Миср аз Шаҷара аст то Асвон ва арзи вай аз Барқа то Илаҳ. Ва Миср ҷойи фиръавнон аст. Ба Юнон Мисрро «Мақдуния» хонанд. Он ҷо зод Юсуф ибни Яъқуб ва Асбот ва Мӯсо ва Ҳорун. Ва Исо ба кӯҳи Аҳнос зод - аз аъмоли Миср. Ва саҳараи[4] Фиръавн ва Морияи Қибтия - модари Иброҳим писари Расул (с) ва Ҳоҷар аз он ҷо буд - умми[5] Исмоил. Он ҷост нахлаи[6] Марям. Ва Кӯҳи Зумуруд - номи вай «Биҷа» пайваста аст ба Муқаттам. Ва дар Миср борон наборад ва агар биборад, аломати қаҳт бувад, ки дона дар замин бипӯсонад. Дар он ҷо малике буд Қоҳир Биллоҳ, шаҳре бино кард онро «Қоҳира» хонанд. Ва Мисрро аз ҳар ҷонибе водие аст на об бувад, на гиёҳ ва ба ҳар ҷонибе наҷибе ва далеле. Аз ҷонибе Мағриб аст ва аз ҷонибе Шом ва аз ҷонибе Нубаҳ. Он ҷост ҷӯйи Нил ва дарахти баласон.



Ва бидон, ки Миср дар олам

[1] Рукн – қисм, гӯша
[2] Мутавотир – пай дар пай
[3] Иллати ришта – бемории кирми меъда
[4] Саҳара – ҷодугарон
[5] Ум(м) – модар
[6] Нахла – дарахти хурмо

чунон аст, ки Фирдавс дар ҷаннот[1]. Ҳар гаҳ Нил зиёдат гардад, обҳои олам бикоҳад. Ҳар гаҳ Нил бикоҳад, обҳои олам бияфзояд. Дар аҳди аввал, ҳар гаҳ зиёдат шудӣ, духтари азро[2] ба об андохтандӣ. Дар ин шаҳр бозон[3] бошанд бисёр.

Ва бидон, ки Миср то ин аҳд Исмоилиён доштанд. Ва алами аспед зоҳир карданд, то бар дасти Салоҳуддин гушуда шуд. Ва бо эшон аҳд кард, ки ғузро[4] дар Миср наёрад, илло[5] ба дастури эшон.

Чун Салоҳуддинро роҳ доданд, лашкар бо вай даромад. Мисрро бигирифт ва шиҳна[6] биншонд ва ойини Ислом зоҳир кард ва сиккаи зар нақш кард ва некукорӣ ва адл кард ва бозгардид.

Мисриён шиҳнаро бикуштанд.

Шиҳнае дигар бифиристод. Вайро низ бикуштанд. То бисту чаҳор шиҳнаро бикуштанд.

Салоҳуддин бозгардид ва дар Миср омад ва гуфт: «Ман азизии шумо донам, ки зиллатро қабул накунед. Шуморо мақсуд чист?»

Гуфтанд: «Моро халифае буд аз авлоди Алӣ. Бе хилофати эшон мо мутеъ набошем».

Гуфт: «Он кас, ки ба хилофати шумо писандида аст, ихтиёр кунед. Ва шуморо маҳл[7] додам се рӯз».

Чиҳил мардро ихтиёр карданд, ки аз эшон муҳтарамтар набуданд ва гуфтанд: «Аз ин чиҳилгона, якеро ихтиёр кун!»

Меҳмоние бисохт ва ҳар чиҳилро хилъат дод ва ҳамаро дар шаб меҳмон дошт, то якеро ихтиёр кунад. Бомдодон, ҳар чиҳилро миён ба ду ним кард. Ниме аз сӯйи саропарда ниҳода ва ниме аз дигар сомон. Ва лашкар силоҳ бипӯшиданд.

Чун нимрӯз буд, дувоздаҳ ҳазор мард дар Миср кушта буд. Ва Миср ӯро мусаллам шуд ва шиори Ислом ошкор кард.

**Миссиса** шаҳрест бар лаби дарёи Сайҳон ниҳода. Ва бар он қантарае[8] сахт аҷаб карда. Дар ин шаҳр рӯза доштан ҷунун[9] орад, ҳамаи иллатҳо аз гӯруснагӣ хезад ва ба серӣ беҳтар шавад. Ин хосияти ин шаҳр аст.

---

[1] Ҷаннот – ҷаннатҳо
[2] Азро – дӯшиза, бокира
[3] Бозон- бозҳо
[4] Ғуз – ғузон, номи халқият
[5] Илло – магар
[6] Шиҳна – волӣ
[7] Маҳл – муҳлат
[8] Қантара – пули бузург
[9] Ҷунун – девонагӣ

**Маун** шаҳрест ба Кирмон. Дар қасабаи[1] вай нил коранд ва зира. Ва то ҳадди вилояти Вилошҷирд. Ва аз он ҷо фониди[2] неку оранд.

**Мағриб** ноҳиятест фарох, дар он шаҳрҳои бисёр, чандон ки Пулус ва Барқа ва Қайравон ва Андалус ва Ифриқия ва ғайра. Онро Утба ибни Нофеъ биситад[3] дар айёми Муовия. Ва Танҷа ва Шуши Ақсо дар дасти фарзандони Ҳасан ибни Алӣ аст.

Ва Идрис ибни Идрис ибни Абдуллоҳ ибни Ҳасан ибни Алӣ ба Мағриб фурӯ омад ва аз дасти Аббосиён гурехта буд. Ба Танҷа афтод. Дар шаҳри Лайла. Ва Возеҳ - мавлои Солеҳ ибни Мансур вайро он ҷо ниҳон кард. Чун навбат ба Ҳорунаррашид омад, вайро биёвехт.

Ва гӯянд, ки Шаммохи табибро ба Идрис фиристод ва вайро фармуд, ки Идрисро ҳалок кунад. Муддате он ҷо муқом кард. То дандони Идрис ба дард омад. Ин табиб доруи заҳролуд ба вайд дод. Чун дору дар даҳон гирифт, бимурд. Ва Шаммох бигрехт. Ва Ҳорун вилояти Мисрро ба Шаммох дод.

Ва имрӯз Мағриб дар дасти бани Уммайя аст. Ва мағрибиён гӯянд: «Ассалому алайка ё ибн-ал-халоиф!» (*Салом бар ту, эй фарзанди халифаҳо!*) Ва халифа вайро донанд, ки ҳар ду ҳарам ба ҳукми ӯ бошад.

Ва Барбар аз ҳудуди Мағриб аст. Ва дор-ул-мамлакати он ҷо Филастин аст. Малики эшон Ҷолут буд, ки Довуд вайро бикушт. Ва барбар овора шуд ба шаҳри Лубия ва ба Шуши Ақсо. Аз пеши Танҷа ва Шуши Ақсо мадинаест[4] онро «Қуния» хонанд. Ва ҷумлаи Мағрибро Ториқ ибни Зиёд гушуд. Ва мавзеи Қайравон ду ҳазору понсад мил аст, аз он ҷо ғулом оранд ва хар ва майъа[5]. Ва аз Мағриб буссад[6] ва марҷон ва музаҳҳаб[7] ва зумуррад ва заъфарон ва арзиз[8] ва фулод ва гундус.

[1] Қасаба – маркази вилоят
[2] Фонид – понид (қанду шакар)
[3] Биситад- биситонид
[4] Мадина – шаҳр
[5] Майъа – ширеши дарахти майъа (истарак)
[6] Буссад – марҷон
[7] Музаҳҳаб – зарандуд
[8] Арзиз- қалъагӣ



Ва Анас дар пеши Пайғамбар (с) омад, бо вай ғуломи барбарӣ. Вайро гуфт: «Ғуломро бифурӯш ва агар худ ба як динор бувад, ки барбар пайғамбареро куштанд ва пухтанд ва бихӯрданд».

Ва дар аҳли Мағриб ҳиддате[1] бошад ва бухл бошад. Ва он ҷо пунба[2] набошад, суф[3] ва пашмина пӯшанд.

Искандар бо сад савор он ҷо рафт. Ва миёни Мағриб ва эшон реге буд, ки ҳар ки қасди он кардӣ, фурӯ рафтӣ ва мавҷҳо баровардӣ ва шаби шанбе сокин шудӣ. Искандар он ҷо шаҳре дидароҳо рост, мутасовӣ, гӯрҳо бар дари сароҳо. Пурсид аз он.

Гуфтанд: «То баробари чашми мо бошад то маргро фаромӯш накунем».

Гуфт: «Бадтари одамиён кист?»

Гуфтанд: «Он, ки кори дунё бисозад ва кори охират бигзорад».

Гуфт: «Бар[4] қадимтар ё баҳр?»

Гуфтанд: «Бар».

Гуфт: «Шаб қадимтар ё рӯз?»

Гуфтанд: «Шаб».

Гуфт: «Ҳоҷат бихоҳед!»

Гуфтанд: «Умри ҷовидонӣ».

Гуфт: «Ба дасти ман набошад. Валекин ман ҷавоҳир дорам, шуморо диҳам».

---

[1] Ҳиддат – тезӣ, дундӣ

[2] Пунба- пахта

[3] Суф- пашм

[4] Бар – хушкӣ

Дасти Искандар гирифтанд ва ба ҷӯйе бурданд пур аз ёқут. Гуфтанд: «Ин ҳама пеши мо аҳҷор[1] аст».

**Макка** шаҳрест шариф. Номи вай «Бакка» ва «Умм-ул-қуро» ва «Нассоса» ва «Ҳотима». Ва Ҳотима ва Бакка аз баҳри он хонанд, ки ҳарки қасди вай кунад ба бадӣ, вайро бикушад. Он ҷост гӯри Солеҳ (а) ва Шуайб (а) ва Ҳуд (а), миёни чоҳи Замзам ва мақоми Иброҳим (а). Ва наздиктар замине, ки ба осмон Макка аст. Ва Пайғамбар (с) аз Макка буд ва дар Макка зод. Макка аз ҳама шаҳрҳои олам муҳтарамтар ва шарифтар аст. Он ҷост мақоми Иброҳим (а). Ва Иброҳим (а) шаҷараи рисолат буд, баъд аз Нӯҳ (а). Ва ҳаргиз Макка мусаххари ҳеҷ мулук нашуд ва хироҷ ба кас надод. Ва ҳаргиз дини маҷус надоштаанд ва никоҳ ба садоқ[2] ва шуҳуд[3] карданд ва талоқ сегона доданд. Ва асҳоби зиёфатанд ва аҳли баён ва даҳо[4] ва аҳли қибоб ва сарид[5] буданд. Ҳамаи оламиён зиёрати эшон кунанд ва эшон касро зиёрат накунанд. Ва эшонрост сиқояи набид[6]: ҳар кӣ расидӣ, хӯрдӣ. Матои Макка оби Замзам, натъ[7] ва лиф, подмухра, зайтун, наълайн[8], реги маккӣ, қумрии кофурӣ, аспи тозии наҷиб, шутурмурғи маккӣ, саги тозӣ, юз. Ва чунон муҳтарам бувад, ки аз шаҳрҳо ҳарки ба ҳарам расидӣ, санге бардоштӣ ва ҳар ҷо ки рафтӣ, қибла кардӣ.

Ҳафс ибни Абдуллоҳ гӯяд Туббаъ қасди Макка кард, то хароб кунад. Бомдод ҳарду чашми вай бар рухсора афтода буд.

Коҳинонро бихонд. Гуфтанд: «Магар ният дар ҳаққи Макка бад кардаӣ ?»

Гуфт: «Бале. Тавба кардам».

Чашмҳои вай ба ҷой боз рафт ва бозгардид. Ва ҳар сол Каъбаро ба дебоҷ[9] бипӯшидӣ.

**Мансара** ҳам аз билоди[10] Синд аст. Шаҳрест азим. Ва халиҷи Меҳрон гирди он дарояд. Мусалмон дорад, аз авлоди Қурайш. Он ҷо гармо сахт бувад ва шакар хезад аз он.

Ва эшонро бутест азим ва гӯянд: «Ин бут аз осмон омад». Ва ба он мағрур шуданд. Бист араш болои он бут бувад. Ва ҳинду худро ба нафт биандуяд ва пеши он бут оташ дар худ занад, то бисӯзад.

---

[1] Аҳҷор – сангҳо
[2] Садоқ – кобин, маҳрия
[3] Шуҳуд – шоҳидон
[4] Даҳо – ҳушмандӣ, зиракӣ
[5] Қибоб ва сарид – расми хӯрок додан дар хаймаҳои бузург
[6] Сиқояи набид – расми шароб додан
[7] Натъ – фарши чармин
[8] Наълайн – пояфзол, кафш
[9] Дебоҷ – дебо, матои абрешимӣ
[10] Билод – зарзаминҳо, шаҳр



Билоди Синд ин аст:



**Мавсил** шаҳрест қадим. Бино кард онро Зовид ибни Биюросп аз санг. Ва шаст бурҷи бузург дорад, миёни ҳар бурҷе нуҳ бурҷи кӯчак, баробари ҳар бурҷе қасре, аз ҷанби[1] вай гармовае. Ва аз хавоси Мавсил он аст, ки ҳар ғариб, ки дар он ҷо муқом[2] кунад, дар тани худ қуввате зиёдат бинад.

**Мултон** шаҳрест дар вилояти Синд. Онро «Фараҷи байт-уз-заҳаб» (*Саодати хонаи тиллоӣ*) гӯянд. Дар он шаҳр санамест[3], ҳиндувон онро азим доранд ва аз ақсои[4] Ҳинд ҳаҷ кунанд ба Мултон ва молҳо оранд он ҷо. Ва санамро «Мултон» хонанд. Ва ин санам дар қасрест, бар сурати марде бар курсӣ ниҳода, тоҷе заррин бар сар, ду ангӯшт

[1] Ҷанб – ҷониб
[2] Муқом – истиқомат
[3] Санам – бут
[4] Ақсо – гӯшаву канор

фароҳам гирифта. Ва ҳар гаҳ ҳиндувон қасди Синд кунанд, аҳли Синд бутро биёваранд ва гӯянд: «Бутро бишканем!» Ҳиндувон бозгарданд.

Чун аҳли Ислом Мултонро биситаданд ва аз он ҷо молҳои зиёд баргирифтанд ва қаҳт буд, кори аҳли Ислом неку шуд, онро «Фараҷи байт-уз-заҳб» ном карданд. Ва подшоҳи Мултон қурайшӣ бувад аз авлоди Сом ибни Лувай ва бар фил нишинад, ки ба намози одина равад.

**Маҳдия** шаҳрест дар ҳадди Мағриб, бар сари кӯҳе ниҳода, бар сутунҳои арзиз[1]. Бӯстонҳо аз зеру забари[2] вай. Ба чаҳор ҳазор киштӣ мардум меоянд дар ин шаҳр. Ва мурғест сапед, онро «собиқ-ул-марокиб» (*Сабқаткунандаи киштӣ*) хонанд, пеш аз киштиҳо барояд ва ду бонг бизанад: яке башорат, мардум бидонанд, ки мардум ба саломатанд ва бонге дигар бизанад, ки мардум бидонанд, ки киштӣ ғарқ шуд.

**Маҳрубон** шаҳрест ба Уммон, дар он ҷо бутест тавқҳои заррин дорад дар гардан ва ёраҳои[3] бисёр дорад дар даст ва он ҳаштод тавқ аст. Ба ҳар ҳазор сол тавқе дар гардани вай кунанд. Ва он бут аз вақти Браҳман аст. Гӯянд, ки ҳаштод ҳазор сол аст, ки он бут дар Маҳрубон аст. Ва аз ин ҷинс даъвоҳо кунанд ва ба он мағрур[4] ва саргардон бошанд.



**Маҳра** билодест дар замини араб. Қасабаи[5] он «Шаҳр» хонанд. Ва кас забони эшон надонад. Дар ин вилоят, ҷинниён бошанд бисёр.

---

[1] Арзиз- қалъагӣ
[2] Забар – боло
[3] Ёра – дастбанд
[4] Мағрур – фирефта
[5] Қасаба – марказ

## Боби «нун»

**Набат** вилоятест бад, қавми вай мазмум[1]. Авн ибни Абдуллоҳ гӯяд: «Агар иблис аз одамӣ будӣ, аз анбот[2] будӣ».

Ҳадди мулки Набат аз Анбор то Онот ва то Каскару бодия. Ва Асҳоби Ухдуд аз эшон буданд. Аввалин подшоҳи эшон Синнохрит буд ва охирин подшоҳи эшон Бухтунассар буд. Ва муддати подшоҳии Набат се ҳазор сол буд.

**Насрин** шаҳрест ба Мағриб. Анбар аз он ҷо оранд ва доббату-д-дебоҷ, ки мӯйи вай некутар аз абрешим бувад. Ва аз он ҷомаҳое бофанд қимате, ки иззате дорад.

**Насибин** шаҳрест бузург, бар кӯҳе олӣ[3] ниҳода, ободон. Ва он ҷо ақраб бошад қаттол[4].

**Нуба** вилоятест пурнеъмат. Дор-ул-мулки он Дунқула аст. Ҳафт бору[5] дорад. Ноҳиятест аз варои[6] махраҷи[7] Нил, бар ҳадди Ҳабаша. Он ҷо бошад каргадан ва заррофа (Ва сифати эшон дар боби сибоъ гуфта омад). Ва об чӯби обнус орад ва кас надонад, ки манобити[8] вай куҷост. Ва бар соҳили Нил ҳамаи умамҳо[9] душмани исломанд, магар нуба ва қибт. Аммо афранҷ ва сиқолиба ва ҳабаша ва ғайруҳум тарсоанд.

**Навбаҳор** дар шаҳри Балх бувад. Онро Баромика[10] бино карданд.

Умар ибни Азрақ гӯяд, ки Баромика «абадат-ул-авсон» (*бутпараст*) буданд, номи Каъба шуниданд ва азамати вай, хонаҳое бино карданд мисли Каъба ва бутонро гирди вай бинҳоданд. Ва аҷам он хонаро азим доштӣ ва бар сари вай қуббае бикарданд, аламҳо[11] бар сари он заданд, болои[12] он сад араш[13] ва арзи[14] вай сад араш ва равоқҳо карда мустадир[15]. Вақте бод ҳарире бирабуд ва ба шаҳри Тирмиз афканд, дувоздаҳ фарсанг бошад. Ва ин қалъаро «Содин-ул-

---

[1] Мазмум – мазамматшуда
[2] Анбот – наботиҳо
[3] Олӣ – баланд
[4] Қаттол – кушанда
[5] Бору – қалъа, ҳисор
[6] Варо – пас
[7] Махраҷ – баромадгоҳ, сарчашма
[8] Манобит – ҷоҳои рӯидан
[9] Умам – миллатҳо
[10] Баромика – Бармакиҳо
[11] Алам – парчам
[12] Боло – баландӣ
[13] Араш – зироъ, газ
[14] Арз – паҳноӣ, давр
[15] Мустадир – гирдшакл

акбар» (*Ходими бузурги бутхона*) хонданд̣ӣ. Мулуки Ҳинд ва Чин ва Кобулшоҳ он ҷо суҷуд карданд̣ӣ ва бар он милкҳо[1] вақф карданд. То ба рӯзгори амир-ул-муъминин Усмон (р). Ва сидона[2] ба Холид ибни Бармак расида буд. Холид мусалмон шуд. Номи вай «Абдуллоҳ» карданд. Чун боз ҷойе намерафт, писари вайро- Бармак содин карданд ва қалъаро аз вай биситаданд.

Ва малики Тархон пайғом ба Холид фиристод, ки бо дини хеш ояд.

Холид гуфт: «Ман ба Ислом ба тавъ[3] омадам ва дини шумо аврат[4] аст».

Тархон ба ҷанги Холид омад ва Холидро бикушт бо фарзандони вай, магар Бармакро, ки ба Қишмир гурехт.

Пас, бозомад ва ба ҷойи падар биншаст ва Навбаҳор ба вай супурданд.

Ва духтаре аз Чағониён бихост, Ҳасанро бизод. Малики Бухоро канизаке ба Бармак дод, писаре бизод вайро Кол ибни Бармак ва духтаре номи вай Умми Қосим буд. То ҷумларо мусалмон бигрифт.

**Наҳованд** шаҳрест дар Қуҳистон, пурнеъмат, меваҳои неку. Аз ангур ва ғайра дӯшоб гиранд ва ба офоқҳо[5] баранд. Ва ҳамаи дӯшобҳо маснун[6] бувад, магар дӯшоби Наҳованд, ки ба савдо суд дорад ва аз ин сиканҷабине[7] кунанд муътадил ба дил суд дорад, ба ҳукми он ки ангури эшон навъе аз кишмиш бувад.

Ва Наҳованд аз футуҳи Куфа буд ва Динавар аз футуҳи Басра. Ва Наҳованд шаҳре қадим аст. Онро Нӯҳ (а) кард. Онро «Нӯҳованд» гӯянд. Ва фатҳи аҷам он ҷо буд, дар санаи[8] иҳдо ва ишрин[9].

Онро ҳисор дод Ҳузайфа ибни Ямон ва ҷангҳо кард азим.

Мардеро бигрифт. Силоҳ биафканд ва гуфт: «Маро пеши амир баред, то бо вай сулҳ кунам!»

Гуфт: «Чӣ номе».

Гуфт: «Динор».

Ҳузайфа бо вай сулҳ кард. Бар хироҷи Наҳованд эмин шуд ва Наҳовандро ном кард «Моҳи Динор».

Он ҷост гӯри шуҳадо ва асҳоби Пайғамбар (с). Оби Наҳованд гуворанда аст. Аз он ҷо оранд чавгон ва равғани чароғ ва нотиф[1] ва меваҳои фохир ва дӯшоб.

---

[1] Милк – мол
[2] Сидона – ходимии бутхона
[3] Тавъ – итоаткорона
[4] Аврат – нописанд
[5] Офоқ – гӯшаву канор
[6] Маснун – бадбӯ
[7] Сиканҷабин – сикангабин, омехтаи сирко ва ангубин (асал)
[8] Сана – сол
[9] Иҳдо ва ишрин – ёздаҳ

**Нишобур** шаҳрест онро «Эроншаҳр» хонанд. Ва онро қуҳандузест[2]. Дар Хуросон аз ин шаҳр муаззамтар набуд. Он ҷост кӯҳи Фирӯзаҷ.

Ва ин шаҳр бирон[3] шуд дар санаи ҳамс ва хамсин[4] ва хамсумиа бар дасти Ғуз. Ҷомее[5] дошт шигифт, дар он ҳавзе мисин ниҳода, чаҳорсад мард гирди он даромаданд̣ӣ ва вузӯ карданд̣ӣ. Ва чароғи биринҷин дар қубба овехта, чаҳорсад лӯла доштӣ, дар ҳар лӯла як ман равған рехтандӣ. Ғуз онро бишкаст ва бар шутурон бастанд ва бибурданд.

Ва гӯянд сабаби харобии ин шаҳр ва дигар шаҳрҳо ин буд, ки ду фаррошро хусумат афтод ба сабаби як харбуза ва якдигарро бизаданд. Ҳар яке илтиҷо ба амире кард. Ҳар ду амирро бо якдигар хусумат сохт. Яке пеши Ғуз омад ва яке пеши Султон Санҷар. Ҳар ду лашкар оварданд. Ва ба он сабаб иқлиме бирон шуд.

Имрӯз Нишобур ҷойи гургу шағол аст.

## Боби «вов»

**Восит** шаҳрест миёни Куфа ва Басра. Бино кард онро Ҳаҷҷоҷ ибни Юсуф ба даҳ сол.

Умар ибни Абулазиз хост, ки онро бирон кунад ва гуфт: «Ҳаҷҷоҷ мехост, ки Куфа ва Басра зиён кунад».

Пас, раҳо накарданд ва гуфтанд: «Ҷамоате дар он нузул кардаанд».

Ҳаҷҷоҷ бимурд, ба Восит вайро дафн карданд. Ва дар ҳабси вай бишумурданд, сӣ ҳазору се ҳазор (*сиву се ҳазор*) мардро боздошта буд бегуноҳ. Ва саду бист ҳазор мусалмон кушта буд ба ноҳақ. Ва замини Восит ба ғасб ситада буд. Ва нафақат кард бар он чиҳил ҳазору се ҳазор динор ва дар он қасре бикард сад араш дар сад араш ва ҳавзе бикард тираст[6] араш[7] дар сад араш. Ва аз хатоҳо, ки кард, Абдуллоҳ ибни Зубайрро бикушт ва даровехт. Ва санги манҷаниқ дар Каъба андохт, ки коре тамом буд. Ва вайро дар дили ҳеҷ муъмин дӯстӣ бинамонд. Аммо Ҳинд ва Синдро бигушуд ва Хуросон ва Систон . Ва аввал касе буд, ки дар Ислом шаҳр кард- Воситро ва дирами аҳаде, ки бар он «қул ҳува-л-лоҳ» буд вай зад. Ва ҳаргиз лашкар дар хонаи ҳеҷ кас набурд ва иёри[8] зар бинакоҳонид. Ва бар ҳазор хон нон додӣ ва

---

[1] Нотиф – шаккарина, як навъ ҳалво
[2] Қуҳандиз- куҳандиж, қалъаи қадим
[3] Бирон – вайрон
[4] Хамс ва хамсин ва хамсумиа – панчаду панҷоҳу панҷ
[5] Ҷомеъ – масҷиди ҷомеъ
[6] Тираст – сесад
[7] Араш – зироъ, газ
[8] Иёр – меъёр, ченаки вазн

бар ҳар хоне даҳ мард ва ҳар якеро чанбе бирён ва моҳӣ ва барнӣ[1] аз асал- бомдоду шабонгоҳ.

**Ваҳт** боғест ба замини Тоиф. Амр ибни Ос гӯяд боғест бар ҳазор чуб[2], ҳар чубе ба як дирам харида.

Ва Сулаймон ибни Абдулмалик ба Ҳаҷ рафт. Ба Ваҳт бигзашт. Гуфт: «Неку боғест, агар ин кӯҳҳои сиёҳ дар миёни вай набудӣ».

Гуфтанд: «Он на кӯҳ аст, валекин хирманҳои мавиз аст».

## Боби «ҳо»

**Ҳарамон** ду қалъа аст азим, ба ҳудуди Миср. Дарозии он қалъа чаҳорсад араш, дар паҳно чаҳорсад араш. Бино кардаанд ба обгина ва мармар ва рухом ва арзиз ва ба сиришум ва асаб[3] таркиб карда ва маъҷун[4] сохта ба илме, ки Офаридгор он касро дода буд. Ҳар санге аз он даҳ араш[5] дар даҳ араш бар сари якдигар ниҳода ба ҳандасае, ки мӯй дар миёни он наравад ва ба якдигар бигудохта, чунон, ки қалъае якпора шудааст. Бар ҳар санге аҷоибҳо карда аз тиббу сеҳр. Ва он ду гунбад аст ва андаруни яке намояд. Даре дорад кӯчак, боде саҳмгин[6] аз он бадар меояд, нагзорад, ки касе дар он равад. Ва андарун зулмат[7] аст, бар дари вай сурати ду уқоб карда аз санге азим, даҳонҳо боз карда.




---

[1] Барнӣ – мартабон, зарфи шишагӣ
[2] Ҷуб – замини ҳамвори санглох
[3] Асаб – ранги яманӣ
[4] Маъҷун – хамира
[5] Араш – газ
[6] Саҳмгин – хавфнок
[7] Зулмат – торик

Ҳар кӣ он ҷо равад, санге дар даҳони вай андозад, бар ҳеҷ ҷой наёбад, на пур мешавад ва на кас донад, ки он сангҳо ба куҷо меравад. Бар он набиштаанд, ки «Ҳарамонро он замон кардаанд, ки Насри воқеъ ва Тоир дар бурҷи Саратон буданд». Ва акнун дар Ҷадианд: ба ҳисоб, дувист ҳазор сол аст, ки он қалъа кардаанд. На вайро Офтоб сӯхт, на бод вайро бирезонид, на ба тӯфон ғарқ шуд ва на савоиқ[1] онро мукаллас[2] кард.

Гӯянд, Маъмун он ҷо рафт ва ҳафтод ҳазор динор харҷ кард, то сӯлох е[3] дар он канд, то вайро номе бимонад, натавонист кардан. Ва Аристотолис қандиле сохт аз бозинҷ[4] ва чароғе дар он ниҳод ва дар он шуд: суратҳо дид аз они ҳайвоноти олам, то мӯрча ва ғайра, мақсум[5] карда бар ададу буруҷи[6] осмон ва бинамуда, ки толеи ҳар яке фалон бурҷ аст. Ва Искандар хост, ки бирон[7] кунад, натавонист ва гуфт: «Бинои ин ҷавҳарест на аз сангу оҳан».

Ва ниҳоди вай чунон аст, ки зери вай борик аст ва батадриҷ сари вай фарох мешавад ва кас бар сари он натавонад рафт. Яке аз аёрон гарав баст, ки дар даҳони уқоб равад. Се рӯз мерафт, он гаҳ аз миёни санге сар берун кард ва сухане бигуфт, ки кас онро фаҳм накард ва нопадид шуд.

Ва дар Ҳарамон дандоне ёфтанд, чандон ки осиёбе дар тобуте сангин. Бар он набишта, ки «Ин дандони касоне аст, ки ин бино карданд».

Ва бар рукне набишта аст, ки «Ҳар кас, ки даъвии подшоҳӣ кунад, ин ҳарамонро бирон кунад, агар тавонад, ки бирон кардан осонтар гардад аз бино кардан».

Ва онро тоқҳост, андарун ва берун ва дев бар он муставлӣ[8] шуда. Ҳар кӣ дар он равад, мухайял[9] шавад ва ҳалок гардад.

Ва гӯянд, ки онро Юсуф алайҳи-с-салом кард аз баҳри кандуҷ[10] дар айёми қаҳт, бар қуввати нубуват ва подшоҳӣ. Ва он сангҳоро дарҳам сохт ба он иртифоъ[11] ва ду сақф аз санг бар сари гунбад ниҳод, ҳар яке кӯҳе. Ва ҳар якеро равзане ва бар сари ҳар равзане, осиёбе чанд ҳазор ман. Пас, якеро ба зер андохт ва бар он набишт: «Банайтуҳу бимилки ва моли. Фа маниддаъа қувватан фалярфаъ-ил-

---

[1] Савоиқ – барқҳо, чароғакҳо, озарахшҳо
[2] Мукаллас – оҳакӣ
[3] Сӯлох – сӯрох
[4] Бозинҷ – бодпеч
[5] Мақсум – тақсим
[6] Буруҷ – бурҷҳо
[7] Бирон – вайрон
[8] Маставлӣ – ҳоким
[9] Мухайял – хаёлӣ
[10] Кандуҷ – канду, анбори ғалла
[11] Иртифоъ – баландӣ

ҳаҷара ила макониҳ» (*Бо моликият ва моли худ сохтамаш. Пас, ҳар кӣ даъвои қуввату нерӯ кунад, сангро ба ҷояш гузорад*).

Ва дар қувват ва иститоати[1] кас набошад, ки он як санги осиё ба ҷойи хеш бозбарад, факайфа[2] сақфи он ва сангҳои дигар. Пас, далел кунад, ки ҷуз Юсуф алайҳи-с-салом кардааст, ба қуввати нубуват ва муъҷиза.

Ва ман аз мисриён пурсидам аз ҳоли Ҳарамон. Гуфтанд ду манораанд аз санг, Худо офарид, мудаввар[3], иртифои[4] он тираст[5] араш[6]. Аз мароҳилҳои[7] дур пайдо бувад. Ва мумкин набувад, ки онро одамӣ битавонад кардан. Филҷумла, шигифтии олам яке ин аст.

Ин миқдор гуфта омад аз аҳволи Ҳарамон.

**Ҳараю** шаҳрест қадим, неку. Аҳли вай диндор. Бар дуфарсангии вай кӯҳе, бар он оташхонае, габрон «Сараск» хонанд. Он ҷост кӯҳи нуқра ва маъдани[8] сим, аз роҳи Сарахс то ҳадди Ҳараю. Ва онро қуҳандизест[9] азим.

Ҳараю ва Марв лашкаргоҳи Ислом аст. Мамлакати мулуки Форс он ҷо истиқомат гирифт. Ва Яздиҷурдро ба Марв куштанд, дар осиёбе. Ва давлати Аббосиён он ҷо зоҳир шуд. Ва ҷомаҳои сиёҳ карданд ва Аббосиён дарпӯшиданд, эшонро «мусаввида» хонанд ва гуфтанд: «То хилофат аз оли Марвон наситонем, мо ҷомаи сиёҳ барнаканем».

Чун хилофат ёфтанд, он расм ҳанӯз барҷост.

Дар Ҳараю ва Марв меваҳо бувад неку, хосса кишмиш ва харбуза. Мардуми вай диндор ва салб[10].

**Ҳамадон** хиттаест[11] муборак. Қутби Қуҳистон аст. Дор-ул-мамлакати[12] мулук[13], бисёрнеъмат, обе хуш, ҳавое пок, чаҳор фарсанг дар чаҳор фарсанг бувад, аз кӯҳи Арванд то он ҷо ки Зайтунобод сафи саррофон бувад ва аз Синҷобод то ба деҳи Баришқон аз они баззозон[14] бувад. Аз зулми залама[1] бирон шуд. То аҳди малик Алп

---

[1] Иститоат – тавоноӣ
[2] Факайфа – пас, чӣ гуна
[3] Мудаввар – гирдшакл
[4] Иртифоъ – баландӣ
[5] Тираст – сесад
[6] Араш – газ
[7] Мароҳилҳо – масофаҳо
[8] Маъдан – кон
[9] Қуҳандиз – қалъаи қадим
[10] Салб – бурдбор
[11] Хитта – сарзамин
[12] Дор–ул–мамлакат – пойтахт, бошишгоҳ
[13] Мулук – подшоҳон
[14] Баззоз – порчафурӯш, газворфурӯш

Арслон ин миқдор, ки мондааст, ҳисн[2] кард. Ва дар қадим «Қалъаи абяз» буд, ки онро бино кард Доро ибни Доро, бар ҳашт дарвоза, бурҷҳо дар миёни дарвозаҳо сохта ва дар он қалъа қалъае дигар ва дувоздаҳ ҳазор мард бар он ҳорис[3] буд. Бар дари ин қалъа, тоқе буд олӣ, онро «Айвони Сурӣ» гуфтандӣ, як рукн бар дари қалъа ва дигар рукн дар кӯчаи Оли Сурӣ. Фарохии ин тоқ ҳазор араш[4]ва болои ин тоқ ҳазору понсад араш.

Ва сурати он бар ин мисол аст:



## Ҳикоят

Гӯянд, ки Сулаймон (а) он ҷо бигзашт, каргасро дид бар сари он тоқ. Гуфт: «Тираст[5] сол аст, ки ман бар ин тоқам ва падарамро ҳазор сол умр буд ва ҷадди ман ҳамчунин ва кас надид, ки бинои он кӣ кард».

Ва тоқе олӣ будааст. Ва ман асоси рукни вай дидам. Муддати панҷоҳ сол аз он сангҳои мураббаъ[6] мекашиданд ва мебурданд. Ва он далел аст ба бузургии ҳиммати бонии он тоқ.

Ва гӯянд дар ин вилоят барф омадӣ ва пиромуни ин қалъа бештар буд ва дарахтҳои баланд, чандон барф омадӣ, ки аз қалъа нигоҳ кардандӣ, сари дарахтон чун хилол дидор будӣ. То Балинос тилисме

---

[1] Залама – золимон
[2] Ҳисн – қалъа
[3] Ҳорис – посбон
[4] Араш – газ
[5] Тираст – сесад
[6] Мураббаъ – чоркунҷа

бисохт ба шере сангин. Ва ҳанӯз он бар дарвозаи «Боб-ул-асад» ниҳодааст.

Ва ҳаргиз зоҳири Ҳамадон аз мулук холӣ набуд, магар ба зимистон. Ва падари маро сад сол умр буд, гуфт: «Ҳаргиз ба тобистон, аз мулук холӣ надидам».

Иттифоқ афтод, ки ман бо Имом Маҷдуддин Абулфутуҳи Тойӣ ҳозир будам бар муаскар[1], пеши Амири Аббос. Амир гуфт: «Эй Имом, ман дар рӯйи замин мисли ин вилоят надидам».

Гуфт: «Сухани Амир аз сари басирате бошад. Аз чӣ гуфтӣ?»

Гуфт: «Бо ман шаш ҳазор мард аст ва султони Ислом даҳ ҳазор мард дорад». Ва Абдурраҳмон ибни Тағойрак ва Пешкин ва умароро баршумурд, ки ҳар яке чанд ҳазор мард дорад: қурби[2] сад ҳазор мард бо чандин ҳазор чаҳорпо. Ва гуфт: «Муддати шаш моҳ аст, ки мо ин ҷо нузул кардем[3]. Он рӯз, ки фурӯ омадем, пурсидем аз сиъри[4] нон, ҳашт ман ба донге[5] буд. Ва имрӯз ҳамон ҳашт ман ба донге аст ва аз омадани мо ва бархостани мо асаре накард».

Ва бидон, ки хуштарин обҳо он ҷост, ки аз Мағриб ояд, ба сӯйи Машриқ резад ва сомони Шимол гушуда дорад ва оби сард бувад. Ва ин буқъаро[6] ин ҳосил аст. Ва агар ба Куфа ва Басра аз беморе пурсӣ:

«Чӣ хоҳӣ?»

Гӯяд: «Шарбате оби сард».

Ва аҳли Ҳамадон ва Қуҳистон мусалламанд[7] аз гармои Басра ва магаси Бағдод ва пашаи Батоиҳ ва кайк ва занобири[8] Куфа ва аждарҳои Миср ва каждуми Аҳвоз ва хуни сӯхтаи Хуросон ва таби Ҳиҷоз ва ҷараби[9] Зангбор ва таҳоли[10] Баҳрайн ва ҳарорати Хайбар. Ва дар китоби таърих дидам, ки Ҳамадон ва Исфаҳон тавъамонанд[11], аммо мардуми Исфаҳон муовин[12] ва муттафиқ[13] бошанд ва хоки Исфаҳон истеъдоди тангӣ ва қаҳт ва хушкӣ ва ниёз дорад ва мардони Ҳамадон бадхоҳ ва бесарф[14] бошанд ва хоки Ҳамадон истеъдоди

---

[1] Муаскар – лашкаргоҳ
[2] Қурб – наздик
[3] Нузул кардем – фурӯд омадем
[4] Сиър – нарх
[5] Донг – шашяки дирам
[6] Буқъа – сарзамин
[7] Мусалламанд – дар амонанд
[8] Занобир – занбӯрҳо
[9] Ҷараб – гарӣ, калӣ
[10] Таҳол – бемории испурч
[11] Тавъамон – дугоник, ба ҳам монанд
[12] Муовин – кӯмакрасони ҳамдигар
[13] Муттафиқ – тифоқ
[14] Бесарф – бахил

фарохӣ ва рафоҳият ва неъмат дорад. Ва филҷумла, ҳеҷ ҷой аз мадҳе ва замме[1] холӣ набувад.

Аммо Заҳируддин Абӯнаср Кашшонӣ аз ҷумлаи фуҳули[2] уламо[3] буд. Аз Бағдод бархост. Ва муддати ҳафтод сол ба Ҳамадон тадрис кард[4]. Вайро нақибе[5] буд. Марде фаҳл[6] буд. Вайро ҳар рӯз панҷ ман нон ва як ман гӯшт ва ним динор додӣ. Муддате дароз бигзашт. Пас, вайро дур кард. Чандон ки шафоатҳо карданд, қабул накард.

Рӯзе, аз ҷумлаи аимма[7] яке пурсид аз вай, ки «Сабаби ин ибъод[8] чӣ?»

Гуфт: «Рӯзе мегуфт, ки аҳли Ҳамадон мушаббеҳанд, маро ин сухан сахт омад. Ва чаро мардеро дорам, ки таъна занад дар дувист[9] ҳазор зан ва мард, ки рӯй дар қибла доранд ва калимаи шаҳодатайн гӯянд ва ба куфр ба эшон таъна занад?»

Ва бидон, ки неку бад ҳама ҷой бошанд ва дар Ҳамадон мард бошад, ки бадтар аз Фиръавн бувад ва мард бошад, ки аз баракати вай оламе дар ҳимоят дорад. Ва сухан дар нафси[10] биқоъ[11] меравад.

Ва Ҷарир ибни Абдуллоҳ Нахаӣ гӯяд, ки бар осмони чаҳорум Ҳамадонро «Маҳфуза» хонанд. Пас агар марде якчанд дар Ҳараю бошад ва иллати ришта бинад[12] ё хуни сӯхта ё ба Насибин захми каждум ёбад ё ба Куфа меҳнати[13]занбӯр бинад, ки ба рӯз берун наёрад омад, пас бидонад, ки фарқи миёни биқоъ чанд аст. Ва филҷумла, ҳеҷ биқоъро айб набояд кард, ки агарчи буқъае мусаллам[14] бувад аз офате, аз офати марг ҳеҷ биқоъро мусаллам набувад.

Ва ҳадди Қуҳистон то Саймара аст ва Шопур хост ва то Шаҳрирӯз ва то Ардистон ва то дарёи Хазарон.

**Ҳинд** иқлимест бузург. Ҳадде бо Чин дорад ва ҳадде бо Синд. Шаҳрҳои бузург дар он: Татта ва Мукрон ва Қандаҳор ва Дайбул ва Совандӣ ва Мандал ва Канбоя. Ва аз он сӯйи ин шаҳрҳо, дарёест. Ҳар гаҳ киштӣ он ҷо расад, абре бароянд монанди шайтоне, забоне оташин берун карда ва киштиро ба об фурӯ барад ва дарё ба ҷӯш ояд: агар

---

[1] Зам (м) – мазаммат
[2] Фуҳул – барҷаста
[3] Уламо – олимон
[4] Тадрис кард – дарс дод
[5] Нақиб – пешкор
[6] Фаҳл – барҷаста
[7] Аимма – имомҳо
[8] Ибъод – дур кардан
[9] Дувист – дусад
[10] Нафси – худи
[11] Биқоъ – сарзаминҳо
[12] Иллати ришта – бемории кирми меъда
[13] Меҳнат – ранҷ
[14] Мусаллам – дар амон

киштӣ аз он бираҳад, бигзарад, ба Дарёи Чин расад. Ва кӯҳҳо бувад танг сар ба ҳам оварда. Ва шаҳрҳои Чин бештар ба канори ин дарё ниҳодаанд, чун шаҳри Хонфу ва Балъамон ва малик ин ҷо нишинад.

Ва бидон, ки Ҳинд дор-ул-мулуки[1] одам буд. Аввал, он ҷо нузул кард ва аз баракати вай эшонро киёсат[2] ва зиракӣ ва умри дароз ва аҳоқир[3] ва чизҳои бисёр бувад. Ва он вилоят мадинаҳо[4] дорад бисёр ва пайваста аст ба Чин ва ҷазираҳост бисёр. Аз ҷазираи Шалоҳит кабоба[5] ва анбар оранд ва аз ҷазираи Фансур кофур оранд ва нил ва аз шаҳри Кала ва Инкилиёнус ва Булурон хайзурон оранд. Ва ба билоди[6] Ҳинд бабр бошад ва даҷочи[7] ҳиндӣ яке се ман бувад. Он ҷо бувад фил ва баббаға[8] ва товус ва аҳоқир.

Ва чун Искандар он ҷо расид, нома набишт ба Фур- малики Ҳинд, ки ба тоат ояд.

Гуфт: «Эй Искандар, мапиндор, ки туро бар Доро зафар буд, бар дигарон бошад. Ва Дороро агар вазирон накуштандӣ, ту кай тавонистӣ вайро куштан?»

Пас, ҳар ду ба ҳам расиданд. Лашкари Фур фил буд ва шер ва лашкари Искандар асп. Аспон битарсиданд. Искандар бозпас омад ва бифармуд, то бист ҳазор мард аз оҳан бисохтанд ва миёни ҳама пурнафт ва гугирд карданд ва дар масоф[9] бинҳоданд. Ва дар миён омад, ки «Бо ту ҳарб кунам».

Филон қасди эшон карданд, хартумҳои эшон месӯхт, ҷумла ба ҳазимат шуданд[10].

Пас, Искандар танҳо дар миён омад, ки «Ман бо ту, ки Фурӣ ҷанг кунам, ки ин хунҳо ба гардани ману туст. Ҳар гаҳ яке кушта шавад, мамлакат они дигар бувад».

Пас, Фур даромад. Ва овозе шунид аз лашкари хеш, боз пас нигарист. Искандар захме зад ба вай, вайро халок кард. Ва вилояти Ҳиндустон бигирифт.

---

[1] Дор–ул–мулк – бошишгоҳ, пойтахт
[2] Киёсат – доноӣ
[3] Аҳоқир – гиёҳи доруӣ
[4] Мадина – шаҳр
[5] Кабоба – симолӣ, панҷангушт (гиёҳ)
[6] Билод – кишвар
[7] Даҷоҷ – мурғ
[8] Баббаға – тӯтӣ
[9] Масоф – сафҳои ҷанг, хатҳои набард
[10] Ба ҳазимат шуданд– шикаст хӯрданд



Ва бидон, ки иқлими Ҳинд хоке неку дорад ва пурмаонӣ. Ва доное ироқӣ ба Ҳиндустон расид, чизҳои неку дид, гуфт: «Офаридгор ҳамаи некиҳо ба Ҳинд дод, валекин ба рухсора дӯзахиёнанд ва ба кишвар биҳиштиёнанд».

Ба Ҳинд на кӯр бувад, на гунг, на пир, на бемор. Ва миёни Ҳиндро «Қаннуҷ» хонанд ва канори вай Хонфу. Ва Кала дар банди Чин аст ва сарҳади дигар Сарандеб аст. Дувоздаҳ ҳазор фарсанг дарозии Ҳинд аст. Дар он ҷо сахроест се дона гандум, ки аз биҳишт омад, Одам (а) дар он ҷо кишт: яке дар зовия[1] ва яке дар миён ва яке наздики вай. Ҳар сол ба бор ояд, аз ҳар яке ҳафтсад хӯша бароям, дар ҳар хӯша ҳафтсад дона, ҳар дона чандон, ки як ҷавз[2]. Онро малики Ҳиндустон бардорад аз баҳри худ. Вақте донае аз он ба беморе диҳад, шифо ёбад.

**Боби «ё»**

**Ямома** манозили[3] тасм ва ҷадис буд ва манозили оди аҳқоф буд ва манозили амолиқ[4] Санъо буд. Ва Ямома мансуб аст ба Ямома бинти Мурра. Намруд аз Ямома буд - фиръавни Иброҳим. Ва фиръавни Юсуф (а) номи вай Райён ибни Валид буд. Ва фиръавни Мӯсо (а) номаш Валид ибни Мусъаб буд. Ва Заҳҳоки золим аз амолиқ буд бар мулки Аҷам, миёни Мӯсо ва Довуд, ба деҳи Бурс нишастӣ.

Ва Ямомаро ду наҳр аст аз маҳабби[5] Шимол ояд ва ба Ҷануб равад. Он ҷо кӯҳест, «Дом» хонанд, миёни Баррин ва Баҳрайн. Ва

[1] Зовия– кунҷ
[2] Ҷавз– чормағз
[3] Манозил– ватанҳо, хонаҳо
[4] Амолиқ– азимҷусаҳо
[5] Маҳиб(б) – ҷойи вазидани бод

қасрҳо ба Ямома, ки маъруф аст: Зуннусуъ. Онро Ҳорис ибни Ҷабала кард. Ва аҳли Ямома фахр оранд ба некуии занон. Ва мувалладии[1] ямомӣ сад ҳазор динор арзад. Ва фахр оранд ба гандуми тосорӣ: онро «байзо-ул-Ямома» хонанд, ба адад фурӯшанд. Бар замини Адӣ рӯяд. Онро ба хулафо оранд ба тӯҳфа. Ва хурмои ямомӣ ба ғоят неку бувад. Аъшо ва Фараздақ ва Аҷҷоҷ аз Ямома буданд. Ҳадде бо Баҳрайн дорад, ҳадде бо Уммон дорад ва бо Ҳаҷар. Ва Ямомаро «Кабиди[2] Наҷд» хонанд. Обе неку ва ҳаовое хуш дорад.

**Яман** вилоятест муборак, миёни араб. Қола-н-набию саллаҳоу алайҳи васаллам: «Ал-имону ямонию ва-л-ҳикмату-л-ямония» (*Пайёмбар, дуруди Худованд бар ӯ бод, гуфт: «Имон имони яманист ва ҳикмат ҳикмати яманӣ.*») Он ҷост Қасри Ғумдон ва Маъриб. Ва ҳадди[3] Яман аз Қулзум аст то ба Форс.

Нуъмон ибни Мунзир Кисроро гуфт: «Ту аз ҷумлаи араб нестӣ».

Вай гуфт: «Арабро ҷойгоҳ бодия аст ва шаҳре надоранд».

Гуфт: «Моро билоди Яман аст ва мисли он дар дунё набошад».

Он ҷо бувад куҳул[4] ва баруд[5] ва дуру ёқут. Ва аз кӯҳи вай ҷазъ[6] ва ақиқ ва булур оранд. Ва гиёҳи вай: варс[7] ва хитр[8] ва кундур[9] ва асб[10]. Асмаӣ гӯяд: «Олам пур шуд аз чаҳор чиз ва он ҳар чаҳор ба Яман бошад: варс ва хитр ва кундур ва асб».

Ва ба Яман гармо сахт бошад. Ва ҳадди вай тираст[11] фарсанг аст. Ва ба Яман бузина бувад бисёр ва эшонро раисе бувад. Ва он ҷо ғул бошад ва азоро. Ва «азоро» он ҷин аст, ки бар одамӣ ояд ва ба вай даршавад. Абӯубайда гӯяд: «Аҳли Яманро се чиз аст: рукни ямонӣ[12] ба қибла ва Суҳайли ямонӣ бар осмон ва баҳри ямонӣ дар буҳур[13]».

Ва бидон, ки дар Яман аз ҷумлаи қалъаҳо қалъаи Масонеъ аст-ҷойе манеъ[14]. Ва ҳаргиз бар он зафар наёфтанд аз баландие, ки ҳаст. То рӯзогри Кисро Апарвез.

Шахсе буд номи вай Марзвон. Гирди он Масонеъ мегардид, ҳеҷ ҷойи манфазе[1] намеёфт. Баробари вай кӯҳе буд. Бар сари он кӯҳ омад

---

[1] Мувалладд – шамшер
[2] Кабид – ҷигар
[3] Ҳад(д) – сарҳад
[4] Куҳул – сурма
[5] Баруд – сурма
[6] Ҷазъ – ақиқи рах–рах
[7] Варс – аспарак
[8] Хитр – васма, ӯсма
[9] Кундур – бухур
[10] Асб – ранги яманӣ
[11] Тираст – сесад
[12] Рукни ямонӣ – кунҷи яманӣ
[13] Буҳур – баҳрҳо
[14] Манеъ – мустаҳкам, баланд

ва дар Масонеъ нигаҳ мекард. Қасди он кард, ки аз сари кӯҳ ба Масонеъ ҷаҳад. Бар аспе нишасти тозӣ ва лашкари худро бар кӯҳ овард ва гуфт: «Ман ба Масонеъ хоҳам ҷаст. Шумо бонг бар ин аспи ман занед!»

Марзвон аспро бар гом кард ва лашкар бонг бар асп заданд. Марзвон аспро барангезонид ва пошна зад ва наъра бар вай зад, бар сари Масонеъ ҷаст ва шамшер бикашид ва қасди ҳарас[2] кард ва вайро бикушт. Ва дари қалъа боз кард ва лашкараш дар он шуданд ва Масонеъро биситад.

Ин хабар ба Апарвез расид. Шигифт монд. Кас фиристод ба Марзвон, ки «Масонеъро ба ноибе супорад ва пеши ман ояд, то вайро иқтоъ диҳам[3]».

Марзвон Масонеъро бисупурд ба ноиби хеш ва омад пеши Кисро. Дар роҳ вафот ёфт.

Кисро дилтанг шуд ва вайро дар тобуте заррин кард ва бар тобути вай набишт, ки «Ин он мард аст, ки аз фалон кӯҳ ба сари Масонеъ ҷаст, дар аҳди ман». Ва онро дар дахмае ниҳод.

Ва бидон, ки дар вилояти Яман шигифтиҳост.

Алӣ ибни Осим гӯяд, ки Хизр бо ҷавоне дӯстӣ дошт дар бани Исроил. Подшоҳе золим буд, он ҷавонро гуфт: «Хизр пеши ту меояд, вайро пеши ман овар!»

Вайро биёвард. Малик Хизрро бидид. Гуфт: «Эй Хизр, дӯст доштам, ки туро бинам. Маро ҳадисе[4] аз аҷоиби дунё бигӯ!»

Гуфт: «Ман дар ин шаҳр шудам. Шаҳре дидам неку. Бирафтам то понсад сол. Боз омадам, талҳо[5] дидам хароб. Шубонеро[6] дидам бар талле. Гуфтам ин ҷо ҳеч мадинае[7] набуд?»

Гуфт:«Ҳаргиз набуд».

Бирафтам то понсад сол. Бозомадам, дарёе дидам, ғаввосон[8] дар он ҷо. Пурсидам, ки ин ҷо ҳеҷ ободоне набуд?

Бихандиданд.

Бирафтам то понсад сол. Бозомадам, бешае дидам пур аз қалам[9].

Бирафтам то понсад сол. Боз омадам, ҳама рег буд.

Бирафтам то понсад сол. Бозомадам, ҳама ғор буд, духон[10] аз он бармехост.

---

[1] Манфаз – даромадгоҳ
[2] Ҳарас – нигаҳбонон
[3] Иқтоъ диҳам – мулку сарват бахшам
[4] Ҳадисе – сухане
[5] Талҳо – теппаҳо
[6] Шубон – чӯпон
[7] Мадина – шаҳр
[8] Ғаввос – шиновар
[9] Қалам – най, қамиш
[10] Духон – дуд

Бирафтам то понсад сол. Бозомадам, мадинае мебинам ободон. Пурсидам, кӣ бинои ин кард? Надонистанд.

Подшоҳ чу ин бишнид, Хизрро суҷуд кард ва гуфт: «Ман дар хидмати ту бошам».

Гуфт: «Натавонӣ. Валекин бо ин ҷавон ибодат мекун, то аҷал ояд!»

Сурати дарёи Мағриб ва Баҳри Форс ин аст, ки ёд карда омад:



Баъзе аз билоди[1] маъруфа[2] ёд кардем, ки дар он шигифтиҳое буд ё ҳикмате.

Бобе дигар ёд кунем аз биқои[3] махсуфа[4] ва мақлуба[5], то аз он ибрат гиранд ва оқибати зиндагонӣ марг аст ва охири ҳамаи ободонӣ биронист[6]. Ва ин оят мехонанд: «Кам тараку мин ҷаннотин ва ъуюун. Ва зуруъин ва мақоин карим»[7] (*Чӣ басо боғҳо ва чашмаҳо ба ҷой гузоштанд. Ва зироатҳо ва қасрҳои зебову гаронқимат).* Ва хонанда бидонад, ки ин ақолим ва билод ба пешинагон бинагзоштанд, ба бозпасинон ҳам бинагзоранд. Ва ин ҷаҳон мамарри[8] махлуқот аст ва бар мамар ва гузаргоҳ ватан сохтан мумкин нест ва эътимодро

---

[1] Билод – кишварҳо, шаҳрҳо
[2] Маъруфа – машҳур
[3] Биқоъ – сарзаминҳо
[4] Махсуфа – фурӯ рафта
[5] Мақлуба – вожгун, сарнагун
[6] Биронӣ – вайронӣ
[7] Сураи Духон, ояти 25
[8] Мамар(р) – гузаргоҳ

нашояд. Ва андар ин дунё ғофил натавон будан ва чун ғофилон зиндагонӣ натавон кардан.

Борӣ пардаи ғафлат аз дидаи ҷумлаи мардумон бардошта гардонад!

## Аҷоиби хасф[1]

Қола-л-лоҳу таоло: «Вазриб лаҳум-м-масала-р-руҷулайни ҷаъално лиаҳадиҳимо ҷаннатайни мин аъноби-в-ва ҳафафноҳумо бинахли-в-ва ҷаъално байнаҳумо заръо»[2] (*Барои онҳо масал бизан ду мардро, ки барои яке аз онҳо ду боғ аз дарахтони ангур додем ва атрофи он ду боғро бо дарахтони хурмо пӯшонидем ва дар миёни он ду боғ киштзоре қарор додем*).

Бидон, ки **Заравон** боғе буд ба Санъо, дар ҳудуди Яман, ки дар олам масал задандӣ ба вай. Ва ин боғ дувоздаҳ мил буд, пурмева, монанди биҳишт.

Мискине аз худованди боғ таоме хост. Худованди боғ надод ва гуфт: «Маро ба савоби ту ҳоҷат нест».

Рӯзи дигар ба дари боғ омад ва қасди боғ кард, оташро дид ва дудро, ки дар ҳаво мерафт ва боғро дид сиёҳ шуда.



Чун он бидид, «…фа асбаҳа юуқаллибу кафайҳ…»[3] (… *пас, даст бар даст мезад* …) ва менолид, ки «Ин боғро чӣ расид?»

Ва он оташ он ҷо бимонд тираст[1] сол ва акнун, ҳамчунон мондааст сиёҳ ва ҳеҷ гиёҳ дар он нарӯяд ва ҳеҷ мурғ он ҷо напарад ва

[1] Хасф – фурӯд рафтан ба замин
[2] Сураи Каҳф, ояти 32
[3] Сураи Каҳф, қисмате аз ояти 42

мурғ чун ба он наздик расад, бигардад. Ва аз Санъо то Заравон чаҳор фарсанг аст.

Ва худованди ин боғро ном Сафвон буд. Закот медод, то боғи вай неку шуд. Сафвон бимурд. Писари вай закот манъ кард. Оқибати вай он буд, ки ин биҳишт чун дӯзахе шуд.

Ва водии Мунтинаҳ дар билоди Шом аст, дар он каҳфест[2], дар хонаҳо аз санг тарошида ва дар он устухонҳои мурдагон, ҳар хона миқдори бист араш[3], дар он ганде[4] ояд, ки мард бинӣ ба даст гирад. Ва ин мурдагон қавмеанд, ки азоби «явми зулла» ба эшон расид. Дар ин каҳфҳо гурехтанд, аз ҳарорати оташ дар он пухта шуданд ва бигандиданд. Ва ҳанӯз он ганд мондааст.

Ва диёри **Музлима** дар ҳудуди Яман аст. Диёри фароина[5] буд.

Зулқарнайн ба Ҳазрамавт расид, шаҳре дид сиёҳ ва музлим[6], чиҳил мил фароҳӣ, дар он суратҳо ва дарҳои заррин ва ҷавоҳир ва мулукон[7] бар тахтҳо, тоҷҳо бар сарҳо, ҳоҷибон истода, амудҳо[8] бар дӯш, ҳама санги сиёҳ шуда ва зулмате[9] дар сари эшон омада.




Зулқарнайн дар он ҷо шуд ва ҷавҳаре сапед ба даст гирифт, рӯшноӣ медод, бигардид: дар он бозорҳо дид ва пешакору занону кӯдакон ҷумла санг шуда ва зулумот[10] дар сари эшон омада. Кас надонад, ки чист. Баъзе гӯянд, ки Офтоб аз эшон дар ҳиҷоб аст, баъзе

---

[1] Тираст – сесад
[2] Каҳф – ғор
[3] Араш – газ
[4] Ганд – бӯйи бад
[5] Фароина – фиръавнҳо
[6] Музлим – тира, торик
[7] Мулукон – подшоҳон
[8] Амуд – асо
[9] Зулмат – торикӣ, сиёҳӣ
[10] Зулумот- торикӣ

гӯянд бухоре азим аз замин бармеояд, мутакосиф[1] мешавад он ҷо. Лавҳе азим дид, бар он набишта: «Мо бақоёи оли Самуд будем, моро буд айше неку. Офаридгор Ҳанзаларо ба мо фиристод ба расулӣ, вайро бикуштем, моро бад-ин ҳол кард».

Зулқарнай бисёре бигирист ва берун омад. Бар дари шаҳр набишта буд. «Басо подшоҳ, ки дар ин билод подшоҳӣ карданд, ҷумла санг шуданд, баъзе истода, баъзе афтода, баъзе хуфта ва баъзе нишаста».

Ва **Ҷаннатайн** ду боғ буд дар шаҳри Сабаъ: яке аз рости шаҳр ва яке аз чап. Ба тобистону зимистон мева будӣ дар он. На мор буд ва на каждум, на паша. Агар яке табақе бар сар гирифтӣ ва ба миёни дарахтон баромадӣ, табақ пурмева шудӣ, бе он ки даст ба он бурдӣ. Офаридгор расуле ба эшон фиристод, ки «Шукр кунед ва ҳаққи масокин бидиҳед!»

Гуфтанд: «Моро мерос расидааст».

Офаридгор селе бифиристод ва он боғҳоро биканд.

Вақте аз вай бӯйи лола ва арғувон омадӣ, акнун бӯйи хок ва қатрон меояд. Ҳар кӣ он ҷо рафтӣ, бихандидӣ, акнун бигиряд.

Чун аҳли Сабаъ он диданд, зорӣ карданд ва тавба карданд. Офаридгор ваҳй кард ба пайғамбари вақт, ки «Тавба қабул кардам, аммо дигар ин ноҳия набинанд».

Ҳама овора шуданд ва ба ҷойи он дарахтҳо хору тарфо[2] бируст. Дар он ҷо мурғи бум ва чуғд аст. Мард дар он ҷо ояд, дили вай аз бим бигиряд.



[1] Мутакосиф – ғализ
[2] Тарфо – газ

Ва қалъаи **Қатрон** мадинаест азим дар Мағриб. Сулаймон алайҳи-с-салом аз бод пурсид аз аҷоиби дунё. Вайро хабар кард аз қалъаи Қатрон, ки онро бино кард Шис ибни Одам алайҳи-с-салом ба сангҳои азим ва қатрон ба ҷойи гил. Ва дар он ҷо санамест[1] аз забарҷад.

Сулаймон (а) девро бихонд, номи вай Фақтас, бифармуд, ки он қалъаро барканад ва биёварад. Дев онро биёвард, бар дӯш гирифта ва пеши Сулаймон (а) биниҳод.

Сулаймон (а) қавмеро дид дар он шаҳри сиёҳ, шаҳре аз қатрон карда. Гуфт: «Эй қавм, ин шаҳри шумо чаро сиёҳ аст?»

Гуфтанд: «Мо дар иқлиме бошем, ки об ғалаба дорад ва ҳеҷ бино бинамонад ва қатрон бар об собит бувад. Шис (а) кардааст инро, то напӯсад».

Сулаймон (а) гуфт: «Акнун шумо куҷоед?»

Гуфтанд: «Дар қалъаи Қатрон».

Гуфт: «Валекин шуморо бардоштаанд ва аз ин ҷо то вилояти шумо дусола роҳ аст».

Эшонро малике буд якчашм ва якпо. Гуфт: «Эё Сулаймон (а), агар чашм ва пойи ман дуруст кунӣ, ба ту бигаравам».

Сулаймон (а) дуо кард, то дуруст шуд. Ва вай ба Сулаймон имон овард. Ва Сулаймон бифармуд, то он дев боз онро ба Мағриб бозовард.

Ва диёри Мақлуба билоди қавми Лут буд- ҳафт шаҳри бузург. Ливотат карданд ва даст аз занҳо боздоштанд ва қасди ғилмон[2] карданд ва Лутро осӣ шуданд. Офаридгор Ҷабраил (а)-ро фиристод, то он ҳафт шаҳрро баргирифт аз қаъри замин то бар фалак овард. Фариштагон овози хурӯс ва нубоҳи[3] сагони эшон шуниданд ва аз эшон яке бедор нашуд.



[1] Санам – бут
[2] Ғилмон – навҷавонон
[3] Нубоҳ – акос

Ҷабраил (а) гуфт: «Илоҳӣ, баргардонам?»

Гуфт: «Вақти саҳар аст, ҳангоми раҳмат аст. Бигузор то вақти субҳ!»

Чун субҳ бидамид, баргардонид. Ва аз қаъри замин оташ барафрӯхт ва бар эшон санг биборад. Мавиз будӣ он ҷо бисёр. Чун хашми Офаридгор бирасид, баргардид. Онро «Муътафика» хонад. Он ҷо кӯҳест шоҳиқ, бар қуллаи вай санаме[1] карда аз амали авоил[2] ва кас ба он нарасад.

Ва водии Ҷаҳаннам водиест ба Самангони Балх. Хасф шуд[3]. Мардумони бебок ва золим. Ва истеҳзо доштандӣ. Ба як бор фурӯ шуд. Чунон ки агар санге дар хасф андозанд, поён кас набинад. Дар ин хасф мурғони ғариб ошён доранд беандоза. Ва кас надонад ин мурғон аз куҷо хостаанд.

Ва ҳамчунин, водии Зовлон. Буқаест[4] ба Яман. Зилзила онро зеру забар кард. Бар канори он кӯҳест, бар сари он буте карда, ба ангӯшт ишорат ба осмон мекунад. Ва аз нофи ин бут обе равон аст, ҳамеша меояд. Чун ба нимаи кӯҳ мерасад, хушк мегардад. Ва ҳаргиз ин буқъа ободонӣ напазирад.

Ва водии Рамод[5] вилоятест пур аз хокистар, ҳафт фарсанг хоки сиёҳ аст ва наздики вай манҷаниқҳо фурӯ бурда аз они Намруд, ки оташ афрӯхт ва Иброҳим (а)-ро дар манҷаниқ ниҳод ва ба оташ андохт. Офаридгор оташро бар вай сард кард.

Намруд, баъд аз чанд рӯз, бо Ҳомон ба сари миле омад ва дар оташ нигарист. Иброҳим (а)-ро дид дар марғзоре нишаста, Ҷабраил (а) болои вай истода. Намруд гуфт: «Ман якеро ба оташ афкандам, акнун ду шахсро мебинам».

Ҳомон оташпараст буд. Гуфт: «Иброҳим писари амми[6] ман аст ва ман оташро парастам, оташ аз бахри дили ман Иброҳимро насӯхт».

Пас, яке шуъла оз он берун омад ва бар Ҳомон афтод ва вайро ҳамон ҷо бисӯхт.

Намруд, чун он дид, сангҳо дар манҷаниқ ниҳод ва ба Иброҳим (а) андохт. Офаридгор Иброҳим (а)-ро наҷот дод ва он вилоят баргардид, дарахтҳо ва биноҳо мукаллас шуд[7].

Ва он хокистар дар он вилоят мондааст. На об бошад, на гиёҳ. Бар он кӯҳ юз ошён дорад бисёр. Ва кас он ҷо наёрад рафт аз дасти юз.

---

[1] Санам – бут

[2] Авоил – пешиниён

[3] Хасф шуд – фурӯд рафт

[4] Буқъа – минтақа, сарзамин

[5] Рамод – хокистар

[6] Ам(м) – амак

[7] Мукаллас шуд- ба оҳак табдил ёфт

Ва дар Саиди Искандария масҷидест, дар он имом ва меҳроб ва атфол ва аз ҳар ҷинсе мардум ва кӯдак дар гоҳвора ва мард ба лаби чоҳ далв[1] мекашад, ҳама санг шуда.

Қавме буданд фосиқ. Рӯзе қофилаеро бизаданд, духтаре аз они марде пир бигирифтанд, хостанд, ки бо вай зино кунанд, он марди пир ба эшон нафрин кард, ҷумла санг шуданд ва ибрати ҷаҳон шуданд.

Ва хасфи Басраро сабаб он буд, ки дар он ҷо чаҳор ҳоким буданд: Ҷоир ва Хотиъ ва Мухтиъ ва Ҳаммол-ул-хатоё.

Аммо Ҷоир мардеро дид бо зане мерафт ва зан обистан буд, бар харе нишаста. Дар Басра омад. Ҷоир нагузошт. То ду дирам биситад.

Он мард ба шикоят рафт то ба Хотиъ. Вай низ чаҳор дирам биситад.

Ба Мухтиъ рафт. Ҳашт дирам биситад. Гуфт: «Ман мискинам». Вайро бизад ва занашро биафканд ва бачаи вай табоҳ кард ва дунболи хараш бибурид.

Ба шикоят ба Ҳаммол-ул-хатоё рафт. Гуфт: «Занашро ҷимоъ кунед, то обистан шавад, чунон ки буд ва ба хари вай кор мекунед, то дунболи вай бозрӯяд».

Ин шахс берун шуд ва сар ба хок ниҳод ва ин шикоят ба Офаридгор бардошт.

Офаридгор хашм гирифт ва ин буқъаро[2] ба замин фурӯ бурд.

Рӯзгоре дароз хароб буд, то ин аҳд, ки ободон карданд.

Овардаанд, ки Умар ибни Хаттоб, разияллоҳу анҳу, хашм гирифт бар марде дар Басра, бифармуд, ки об дар сарои вай бастанд, то хароб гардад. Об ба сӯлох е фурӯ шуд. Сари он сӯлох бозшикофтанд, саҳрое диданд, ҳама мардум санг шуда: баъзе тарозу бардошта, занон дук мегардониданд, барзгар бел мезад, яке ҷома мешуст. Бидонистанд, ки дар рӯзгори хасф, ки хашми Офаридгор дар он қозиёни золим расид, эшон масх[3] карда шуданд.

Ва дар мавфозаи[4] Хоразм вилояте буд пури дарахтҳои неку. Хасфе падид омад ва сиву чанд пора деҳ фурӯ бурд. Ва реге сурх аз хасф берун омад ва дар ҳаво бирафт, то ба ҳадди Тӯс бирасид ва то Нишопур зиёда аз саду панҷоҳ фарсанг мавҷи ин рег бирафт.

Яке гӯяд ба Нишопур мерафт, мафозаи Хоразм ободон дидам. Чун ба Хоразм омадам, ин буқъа[5] фурӯ рафта буд, зиёда аз сад мард боло, обҳо дар он хасф мерехт аз чаҳор сомон ва аз вилоятҳо мардум

[1] Далв – сател
[2] Буқъа – минтақа
[3] Масх – табдил
[4] Мафоза – саҳро, биёбон
[5] Буқъа – минтақа, сарзамин

ба назора меомаданд ва мегиристанд бар аҳли он ва ибрат мегирифтанд.

Ва қасри Машид малике кард дар бани Исроил. Вайро вазире буд. Бо чаҳор ҳазор мард дар биёбоне шуд, ҷойе дид нарм ва обе неку, онро ибодатҷойи худ кард ва ибодат мекард рӯзгоре дароз.

Иблисро аз он ҳасад омад. Сарбараҳна, девонагуна, ба бозор дармедавид.

Вазир пурсид вайро, ки «Чӣ буд?»

Гуфт: «Азоб ояд».

Гуфт: «Кай ояд?»

Гуфт: «То ҳафт сол».

Вазир бифармуд, то ҳисоре бино карданд, хиште зар ва яке сим, сар ба анони осмон бурда ва хандақе гирди он бикард. Ва бар болои қалъа шуд ва эмин бихуфт.

Офаридгор Малак-ул-мавтро фиристод, то ҷони вай биситонад.

Вазир тир дар камон ниҳода, болои қаср истода, шахсеро дид, ки ба қалъа баромад. Гуфт: «Ту кистӣ?»

Гуфт: «Бо ту кор дорам».

Гуфт: «Бозгард!»

Пойро аз замин бар сари қаср ниҳод, гуфт: «Ано малак-ул-мавт ҳодим-ул-қусур ва мухарриб-уд-дур» (*Ман фариштаи марг, вайраонкунандаи қасрҳо ва харобкунандаи хонаҳо ҳастам*). Он гаҳ, ҳисори[1] маликро ва қасри маликро барҳам зад ва онро муатталу холӣ ва хароб бигзошт.

Ганги Афросиёб қасрест бузург ба сари кӯҳи Албруз. Онро Афросиёб кард - малики туркон. Аз ҷонибе об ва аз ҷонибе кӯҳ, ҳашт фарсанг болои он. Ва тахте заррин дар он бинҳод. Ва уқоб ба душхорӣ ба сари Ганг паридӣ. Дар он ҷо ду хона бикард аз обгина ва кохе заррин баровард ва айвонҳо аз ёқуту фирӯза сохт.

Ба оқибат, Кайхусрав биситад ва Афросиёбро дар об ғарқ кард ва ин Гангро бозмонд. Ва ин низ боқӣ намонд.

Ва зикри айвони Кисро:

Касеро, ки ақл бувад, бубинад, ки ҳоли вай ба чӣ расид, чунон биное, то Абӯҷаъфар Мансур Бағдод мекард, Холиди Бармакиро гуфт: «Маро хишт мебояд. Мехоҳам, ки айвони Кисро бишикофам».

Холид гуфт: «Он аламест[2] дар билоди ислом. Ғурабо онро мебинанд ва аз фахмати[3] бонии он шигифт мебошанд ва дар он намозгоҳи Алӣ ибни Абитолиб (р) аст. Онро табоҳ макун!»

Мансур гуфт: «Эй Холид, ҳанӯз таассуби аҷам мекунӣ?» Бифармуд, то онро бозшикофтанд.

---

[1] Ҳисор- қалъа

[2] Алам – аломат, нишона

[3] Фахмат – бузургӣ

Чун ҳисоб карданд, чандон ба нафақа мерафт ба шикофтани вай, ки баҳои оҷури[1] нав буд.

Мансур Холидро гуфт: «Чунон аст, ки ту гуфтӣ».

Холид гуфт: «Акнун, мардум мегӯянд Мансур оҷиз шуд аз бирон кардани айвон. Ва ал-ҳадаму айсару мин-ал-бино» (*Ва вайрон кардан аз бино кардан осонтар аст*).

Мақсуд он аст, ки яке мекунад ва яке мешикофад. Гӯянд ҳар рӯз гил ба одамӣ мегӯяд: «Чанд гӯши ман гирӣ ва бар болои ман кушӣ? Ва ман ба зер меоям».

Ва қасри Лусус дар билоди Ҷабал аст, ки Апарвез карда аст. Сангҳо бист араш барҳам ниҳода, ки сонеон[2] дар он шигифт монанд. Ва қасре бикард олӣ ва даккаи[3] ҳазор марде, ки Апарвез биншастӣ ва Фағфури Чин ва Хоқони Туркистон болои вай биистодандӣ. Ва писараш ба қасре дигар фурӯ омадӣ ба Асадобод, миёни ду қаср чаҳор фарсанг. Пас чун таом хӯрдӣ, косаҳо даст ба даст медодандӣ, то ба Асадобод, бар хони писараш мениҳодандӣ.

Чун Апарвез таом хӯрдӣ, ҳар рӯз аспи кӯрраи аноқи[4] бирён хӯрдӣ ба корде заррин, дар танӯре заррин, ба уд бирён карда ва ба мушк андуда, бар хоне заррин, бар саффуде[5] заррин. Чун бихӯрдӣ, ҳама олоти хон бибахшидӣ, дигарбора нав бисохтӣ. Ҳар рӯз, бар он таом, ки вай бихӯрдӣ, дувоздаҳ ҳазор динор харҷ шудӣ. Аз ҷумлаи харҷ он будӣ, ки дурраҳоро[6] бисудандӣ ва бар сари косаҳо рехтандӣ, ду мисқол ба санг. Аз ҳафтод гуна дегҳо пухтандӣ, заррин ва симин, ҳама бихӯрдӣ.

Мубад онро бидид, гуфт: «Магар меъдаи малик мақлуб[7] шудааст, ки ин ҳама мехӯрад?»

Кисро ин сухан дар дил дошт, то дувоздаҳ сол баромад. Бо Баҳроми Чӯбин масоф дод[8]. Ҳафтсад захм бар Баҳром кард, ба охир қомати Баҳром ба ду ним кард, то теғ дар қабзаи Кисро бимонд, оби гарм ба дасти вай рехтанд, то аз дастаи вай теғ гушуда шуд.

Кисро дар мубад нигаҳ кард, гуфт: «Ин рӯз аз он хӯрдан аст».

Пас, на қаср бимонд, на Қайсар. Ҳама хароб шуд. Ва ҳар чӣ созанд, ҳам хароб гардад. Ва агар ибрат дар ҷаҳон кори Кисро бувад, тамом аст.

---

[1] Оҷур – хишти пӯхта
[2] Сонеъ – бинокорон, созандагон
[3] Дакка – нимкат
[4] Аноқ – яксола
[5] Саффуд – сихи кабоб
[6] Дурраҳо – марвоpидҳо
[7] Мақлуб – вожгун, чапагардон
[8] Масоф дод – сафи ҷанг зад

## Фасл
## Аҷоиби зилзила

Бидон, ки залозил[1] ҳукми Офаридгор бувад. Ва сабаб он аст, ки бухор дар ҷавфи замин ғалаба кунад ва хоҳад, ки берун ояд, рӯйи замин сахт бувад, замин дар ҳаракат ояд ва бошад, ки ҷойе бишкофад ва берун ояд. Ва масали он чун деге бувад, ки меҷӯшад. Чун сари вай муҳкам бувад ва баста ва ҷӯши дег ғалаба кунад, ночор дегро бишканад ва берун шавад. Ва зилзила бошад, ки аз аразе[2] дигар бувад, чунон, ки ба савоҳили[3] дарё изтироб кунад, он биқоъ[4], ки ба дарё наздик бувад, дар ҳаракат ояд ба муҷовирати[5] он, аз заҳмати он ва талотуми амвоҷ[6]. Ва ман аз аҳли Ҷилон шунидам, ки гуфтанд, дарёи Кабудон чун дар мавҷ ояд, шаҳрҳои мо ларзад. Ва шахсе маро ҳикоят кард, ки дарёи Кабудон дар мавҷ омад, шаҳри Ардабил мутаҳаррик шуд[7]. Ва аз шаҳри Ардабил то Кабудон дувоздаҳ фарсанг бувад.

Офаридгор ниҳоди олам бар харобӣ ниҳод. Ва ҳаргиз ҷаҳон пойдорӣ накард ва ҳеҷ рӯзгор аз оҳоте[8] холӣ набуд.

Дар санаи иснайн ва арбаъин[9], ба замини Қумис зилзила баромад, биноҳои вилоят биафканд ва чандин ҳазор мард дар зери ҳадм[10] бимонд ва чиҳил ҳазору наваду шаш одамӣ аз зери гил ба дар оварданд. Ва ба Домғону Хуросон ва Форс азимтар буд. Ва ба Яман чунон буд, ки чанд фарсанг фурӯ шуд ба миқдори шаст араш[11]. Ва ин зилзила бирасид, то Ҳимс ва Димишқ ва Нобулс ва Раъсулайн ва Ракқа ва Руҳо ва Миссиса. Ва савоҳили[12] Шом биларзид ва хароб шуд. Ва Лозиқия чунон биларзид, ки як хона бинамонд ва як одамӣ ва чаҳорпо ҷон набурд.

Ба таърихи санаи ситтин ва сабъин ва миатайн[13] тале ба диёри Бани Шақиқ шикофта шуд аз ҳафт гӯр, дар он ҳафт шахс, кафанҳо дуруст, бӯйи мушк аз он медамид. Яке ҷавон буд ва дигарон пир, гӯшҳо ва биниҳо ва мӯйи чашм ва лабҳо дуруст ва бар лаб тарӣ

---

[1] Залозил – зилзилаҳо
[2] Араз – сабаб
[3] Савоҳил – соҳилҳо
[4] Биқоъ – минтақаҳо, сарзаминҳо
[5] Муҷоварат – ҳамҷаворӣ, ҳамсоягӣ
[6] Амвоҷ – мавҷҳо
[7] Мутаҳаррик шуд – ҷунбид
[8] Оҳот – офатҳо
[9] Иснайн ва арбаъин – чилу ду
[10] Ҳадм – хароба
[11] Араш – фарсанг
[12] Савоҳил – соҳилҳо
[13] Ситтин васабъина ва миатайн – дусаду ҳафтоду шаш

пайдо. Пиндорӣ, ки об хӯрда буданд ва сурма карда. Бар паҳлуи он ҷавон захме. Кафанҳошон нав кардаанд.

Ва Ибни Ҷарир гӯяд, ки тал аз ҳам шикофта шуд ва заминҳо хароб шуд ва ҳавзи сангин зоҳир шуд сабз, аз санги сона[1], бар он китобае, ки кас онро наметавонист хонад.

Ва ба Антокия зилзилае омад ҳазору понсад сарой биафканд ва аз сури[2] вай ҳафтод бурҷ биафтод ва бонги[3] ҳоил[4] шуниданд аз ҳаво, ки сифати он натавон кард. Ва аҳли Антокия ғирев[5] карданд ва гуфтанд: «Қиёмат бархост». Ва ба саҳроҳо гурехтанд. Ва кӯҳҳо биафтод ва дарёҳо ба ҷӯш омад ва дуде сиёҳ аз дарё бархост гандида ва халқе аз он ганд бимурд. Ва наҳри Шош чашмае буд ба Макка, хушк шуд. То як машк об ба динор буд. То амир-ул-муъминин Мутаваккил Алаллоҳ молҳое бисёр бар он нафақат кард, то об баромад. Ва ба якфарсангии Антокия наҳре буд азим, нопадид шуд ва дигар кас бознадид.

Ва дар рӯзгори мо, санаи иҳдо ва ситтин ва хамсумиа[6], ба Қуҳистон зилзилае омад ва ҳафт рӯз бидошт ва дар билоди Ҷабал асаре накард. Пас хабар омад аз Зангон, ки шаҳр баргардид[7] ва кӯҳе биафтод он ҷо дар наҳре ва роҳи об бибаст. Ва он ноҳия бе об бимонд ва хароб шуд ва об аз ҷонибе дигар бирафт ва иқлиме дигар хароб кард. Ва ағлаби[8] залозил[9] ҷойе бувад, ки кӯҳ набошад ва на чоҳҳо, пас масоми[10] Замин баста гардад, бухор ҳаракат кунад ва заминро бишикофад. Ва дар Қуҳистон, сад ҳазор кӯҳ аст ва сад ҳазор чоҳ ва каҳрезҳо.

Ва дар санаи иснайн ва ситтин ва хамсумиа[11], зилзилаи мункар[12] омад ва бар сафҳи[13] Арванд дарахтистоне буд, ҷумла дарахтҳо мунқатеъ[14] шуд ва решаи дарахт ба боло шуд ва сарнагун биистод ва он замин шикофта.

Ва мо пас аз ин бобе бигӯем дар шигифтии тавоин[15].

---

[1] Сонна – ҳован
[2] Сур – девор
[3] Бонг – садо
[4] Ҳоил – тарсовар
[5] Ғирев – фиғон
[6] Иҳдо ва ситин ва хамсумиа – пансаду шасту як
[7] Баргардид – вожгун шуд, чаппа шуд
[8] Ағлаб – аксар
[9] Залозил – зилзилаҳо
[10] Масом – баромадгоҳ
[11] Иснайн ва ситтина ва хамсумиа – пансаду шасту ду
[12] Мункар – хатарнок
[13] Сафҳ – доманаи кӯҳ
[14] Мунқатеъ – канда
[15] Тавоин – вабоҳо

## Боб
## Дар баёни тоун[1]

Бидон, ки тавоин ва вабоҳо аз хост ва тақдири Офаридгор аст ва сабаби он бухоре фасод бувад, ки аз замин дар ҳаво омезад ва одамиро ба ҳалқ ба ҷон мерасад, то ҳалок шавад ва бемориҳо орад чун хуноқ[2] ва зуком ва хуни сӯхта. Ҳукамо онро «тоун» хонанд ва ба Шом бештар бувад ва ба Зангбор ва Дамомил бувад ва ба Хайбар табҳо бувад ва ба Баҳрайн супурз[3] бувад ва ба Балх пашагашт бувад ва он хорише бувад, ки мехоранд то ба устухон расад ва реши балхӣ ва ирқи маданӣ[4]. Ва анвоъ бувад ва тавоин дар ҳар хоке аз навъе бувад, бар қадри ҳавои фасод ва хоки он. Ва мо чанд тоун ёд кунем:

Дар санаи самония ашара[5] аз ҳиҷрати Пайғамбар алайҳи-с-салом, тоуне баромад «имвос» хонанд, бисёриро ҳалок кард: роҳи нафасҳо баста мешуд ва ҷон медоданд. Дар ин сол, аз асҳоби Пайғамбари мо алайҳи-с-салом ҷамъе ҳалок шуд, чун Абӯубайда ва Муоз ибини Ҷабал ва Язид ибни Абӯсуфён ва ғайраҳум. Ва Амр ибни Ос мунодо кард, ки «ман гурехтам». Ва берун омад ва бисёр тобеи вай шуданд.

Баъд аз он, оми рамод[6]: дар он сол, хоки сиёҳ биборид ва бисту панҷ ҳазор одамӣ дар ин сол бимурд. Ва ин хок дар саҳро ва дар хонаҳо ва ҳуҷраҳо биборид. То мард аз ҷомаи хоб бархостӣ, бар хоки сиёҳ будӣ.

Оми руоф[7] дар санаи арбаъин ва ишрина[8] буд: хун аз биниҳо равон шуд ва қувватҳо соқит гашт ва бисёре ҳалок шуданд.

Бидон, ки ин вабо тақдири Офаридгор буд, сабаби бухороти[9] фосида[10], ки аз замин бархезад: баъзе хун бияфсурад, баъзе хун бигзорад, баъзе хун бисӯзонад, то ҷузом[11] шавад ва мазаррати[12] ин бисёр бувад, баъзе хок шавад, биборад ва зарари ин камтар бувад.

Дар санаи тисъин ва арбаъина[13], иллате падид омад онро «судом» мехонанд, ҷумлае чаҳорпо бимурд. Ва ман соле дидам, ки тоуни гов буд дар Қуҳистон, ҳама бимурданд, то аз вилоятҳо меоварданд. Ва соле буд, ки марги шутур буд.

---

[1] Тоун – вабо
[2] Хуноқ – гулӯзиндонак, дифтерия
[3] Супурз – туҳол, омоси испурч
[4] Ирқи маданӣ – бемории ришта
[5] Самония ашара – ҳаждаҳ
[6] Оми рамод – соли хокистар
[7] Оми руоф – соли резиши хуни бинӣ
[8] Арбаъин ва ишрина – бисту чор
[9] Бухорот – бухорҳо
[10] Фосида – табоҳшуда
[11] Ҷузом – махав
[12] Мазаррат – зарар
[13] Тисъин ва арбиъина – чилу нуҳ

Оми фуқаҳо[1] дар санаи тисъин ва сабъина[2] буд. Тоуне баромад ба Шом то Рум ва аҳли Ифриқия ҷумла бимурданд, то Рум тамаъ дар Шом кард ва Антокияро биситаданд. Ва дар ин сол ҷумлаи уламо бимурданд, чунон ки Алӣ ибни Ҳусайн ва Урва ибни Зубайр ва Саъд ибни Мусайяб ва Абубакр ибни Абдурраҳмон ва Саъд ибни Ҷубайрро бикушт.

Ва дар санаи тисъин ва хамсина ва миа[3], дарде дар даҳони бани одам падид омад. Дар вилояти Форс, бисёр аз он бимурданд. Пас, дар Ироқ, суъоле[4] падид омад. Пас торикӣ дар олам зоҳир шуд ва ҳафт рӯз бимонд, аз охири моҳи зилҳиҷҷа. Чун ҳилоли муҳаррам падид омад, зулмат боз шуд ва рӯшноӣ падид омад ва тоун бирафт.

Ва дар санаи самонин ва ишрина ва миатайн[5] дар Ҳиҷоз ҳарорате муфрит[6] буд, пас бороне азим биборид ва халқе бимурд. Пас аз он, сармои сахт баромад ва халқеро ҳалок кард ва порае аз кӯҳи Ҷамраи Ақаба биафтод, корвонеро ҳалок кард.

Дар санаи ситтин ва арбаъина ва миатайн[7] хабар омад, ки ба Балх хун биборид ва Ҷайҳун сурх шуд аз он борон ва чиҳил рӯз сурхӣ буд. Ва дар ин сол дар Бағдод бисту як рӯз борон борид мутавотир[8].

Оми килоб[9] дар санаи салосумиа[10] буд: сагон муставлӣ[11] шуданд бар бани одам ва аз аззаи[12] эшон бисёре мардум ҳалок шуданд. То ба ҳадде, ки саге бонге бар шахсе мезад, ҳалок мешуд. Ва ҳам дар ин таърих тоуне баромад «мошаро» мегуфтанд, халқе бимурд. Пас тоуне баромад «ҳанино» мехонданд ва зуд бархост.

Ва бидон, ки ҳукамо гӯянд, ки дар санаи фалон чунин ҳодис шавад, хукми эшон рост наёяд, ки ин илм ҷуз Офаридгор кас надонад. Ва дар он шубҳате[13] нест, ки аз ҳаракати кавокиб[14] таъсирот зоҳир шавад. Ва мубарҳан аст[15], ки ҳар гаҳ ки Офтоб ба Мизон ояд, бод ояд ва ҳар гаҳ ба Ҳут ояд, ҷаҳон сармо гирад ва ҳар гаҳ ба Асад ояд, олам

---

[1] Оми фуқаҳо – соли фақеҳон
[2] Тисъин ва сабъина – ҳафтоду нуҳ
[3] Тисъин ва хамсина ва миа – як саду панҷову нуҳ
[4] Суъол – сулфа
[5] Самонин ва ишрина ва миатайн – дусаду бисту ҳашт
[6] Муфрит – аз ҳад зиёд
[7] Ситтин ва арбаъина ва миатайн – дусаду чилу шаш
[8] Мутавотир – пайиҳам
[9] Оми килоб – соли сагҳо
[10] Салосумиа – сесад
[11] Муставлӣ – ҳамлавар
[12] Азза – газидан
[13] Шубҳат – шак
[14] Кавокиб – ситораҳо, сайёраҳо
[15] Мубарҳан аст – собит аст, исбот шудааст

оташ гирад. Пас чаро инкор кунанд бар ин таъсирот? Аммо дар вусъи[1] бани одам наёяд, ки илми вай ба ҳақиқати он бирасад.

Ва аз аҳди Искандар мунаҷҷимон иттифоқ карда буданд, ки дар санаи салосин ва самонина ва миатайн[2] бороне ояд азим ва тӯфоне барояд, ки онро «Тӯфони сонӣ» хонанд ва ақолимҳо[3] ғарқ шавад, магар андаке аз замини Ироқ. Ва халоиқ аз он ҳаросон буд. Чун санаи салос даромад, тангии об падид омад ва борон бозистод ва чоҳҳову чашмаҳо бихушид[4] ва оби Даҷла кам шуд ва замини Бобул, ки қутби Ироқ аст, об бигирифт ва ғарқ шуд. Ва ин ҳукм бар хилофи иттифоқи уламо афтод. Ва агар на чунин бошад, бишояд, ки Худоро дар илм шарик бошад.

Ва мо бобе дигар бигӯем дар боридани санг ва шояд, ки аз осмон санг биборад ё на?

## Боб
## Дар баёни боридани санг

Бидон, ки чун шояд, ки аз осмон об биборад ва шояд, ки об тагрֱаг[5] гардад ва аҷаб набошад, ки об санг гардад. Ва аз рӯйи ақл, об дар маллоҳа намак мегардад ва ҷойи дигар зоҷ мегардад ва ҷойи дигар мутаҳаҷҷар[6] мешавад ва дар миёни тагорги бузургсанге бувад тунук.

Ба таърихи санаи тисъина ва миатайн[7], аз Куфа хабар омад, ки боде зард баромад ва бимонд то вақти ғуруб. Пас он бод ва хок сиёҳ шуд, пас тагорге биборид хар яке саду панҷоҳ дирам санг ва зиёнҳо кард, ки санг ва оҳан накард ва раъду барқ мутавосил[8] шуд.

Ва ба таърихи санаи тисъин ва салосумиа[9], ки Ҳусайн ибни Мансури Ҳаллоҷро бикуштанд, тагорге биборад ва ҳар яке ратле[10] ва ним ва аз паси вай боде омад азим ва реги зард биборид, аз ҳадди Такрит то Бағдод ва то Мавсил. Ва пас аз он, аҳли Бағдодро бемориҳои азим падид омад ва Басраро оташ дарафтод ва бисӯхт, то чун талле сиёҳ шуд.

---

[1] Вусъ- тавон, қудрат
[2] Салосин ва самонина ва миатайн – дусаду ҳаштоду се
[3] Ақолим – минтақаҳо
[4] Бихушид – бихушкид
[5] Тагорг – жола
[6] Мутаҳаҷҷар – табдил ба санг
[7] Тисъина ва миатайн – дусаду навад
[8] Мутавосил – пай дар пай
[9] Тисъин ва салосумиа – сесаду нуҳ
[10] Ратл – 449,28 гр

Ва ба деҳи Аҳмадобод санги сапеду сиёҳи мухталиф-ул-алвон[1] биборид, дарҳамкашидаи муташаннич, монанди гӯши одамиён. Ва он сангро дар девонҳо оварданд ва ба шигифтӣ менамуданд.

Ва ман аз марди сиққа[2] шунидам, ки гуфт дар Қазвин, нишаста будам дар суффае, абре баромад ва раъде, пас санге дар он суффа афтод, пас аз он санге дигаре, ҳарду яксон.

Ба он дармондам, ки «ин аз куҷо хост?» Пас аз он, хабар омад, ки дар Ҳавсам, санг борид ва халқе бисёр аз он ҳалок шуд.

Ва ин маънӣ пӯшида нест.

**Уъҷуба**. Ба ҳудуди Чин, дар вақте маълум, дар ҷойе маҳдуд, санг борад, ҳар санге як ману ним, каму беш. Чун вақти боридан бувад, он абрро шиносанд, пас аз он бигрезанд ва дар ғорҳо раванд. Ва ҳар киро дарёфт, халок кунад.

Гӯянд дар ин саҳро, ки ин санг меборад, зар рӯяд.

Ин миқдор гуфта омад. Ва инро на аз вақт бояд дид ва на аз замон ва на аз бухор. Бале ҷумларо мусаббиб[3] Офаридгор аст ва аз ҳукми вай кас натавонад гурехт ва инро дофее[4] набувад. Ва чунон ки аз боду борон нашояд гурехт, аз дигар офот[5] ва тавоин[6] ва залозил[7] ва хасф[8] ва қазф[9] натавон гурехт.

Ва дар рӯзгори Абдулмалик ибни Марвон тоуне[10] баромад. Абдулмалик ба шаб бигурехт бо ғуломе.

Чунон, ки дар роҳ мерафт, ғуломро гуфт: «Сухане мегӯ, то моро хоб нагирад!»

Ғулом гуфт: «Шунидам, ки рӯбохе аз уқоб метарсид. Пеши шер омад ва гуфт ман дар ҳимояти ту омадам, маро дар паноҳ гир!

Гуфт: Шояд.

Рӯбоҳ дар ҳимояти шер омад.

Рӯзе уқобро бидид. Рӯбоҳ гуфт: Уқоб омад.

Гуфт: Биё бар пушти ман нишин!

Рӯбоҳ бар пушти шер нишаст. Уқоб дарҷаст ва рӯбоҳро бирабуд ва бипарид.

Рӯбоҳ гуфт: Эй шер, ба фарёди ман рас!

---

[1] Мухталиф–ул–алвон – гуногунранг
[2] Сиққа – боэтимод
[3] Мусаббиб – сабабгор
[4] Дофеъ – дифоъкунанда
[5] Офот – офатҳо
[6] Тавоин – вабоҳо
[7] Залозил – заминҷунбиҳо
[8] Хасф – фурӯ рафтани замин
[9] Қазф – боридани санг
[10] Тоун – вабо

Гуфт: Маро дастрас ба осмон нест. Чун дар зер будӣ, туро нигаҳ доштам. Чун офат аз осмон аст, чӣ кунам?»

Абдулмалик чун ин бишнид, гуфт: «Эё ғулом, бозгард, то ба хона равем, ки моро ин ин ҳикоят панде тамом аст, ки ин тоуни осмонист ва ба ҳама ҷой бирасад ва аз он гурехтан рӯй нест».

Ва бидон, ки офоти самоӣ, чун тоун ва обила ва зилзила ва бод ва тӯфон, пиру ҷавон дар он яксон бошанд. Тифлаки якрӯза ва пири ҳафтодсола, дар вақти зилзила, на ин чора тавонад кард, на вай.

Ин миқдор ин ҷо кифоят бувад. Ва мо аз аҷоиби дарахтҳо ва гиёҳҳои олам бозгӯем.

# РУКНИ ПАНҶУМ

## Аҷоиби дарахтон ва гиёҳҳо

Қола-л-лоҳу таоло: «Фаамбатно фиҳо ҳаббан. Ва ъинабан ва қазбан. Ва зайтунан ва нахлан. Ва ҳадоиқа ғулбан. Ва фокиҳатан ва або»[1] (*Ва дар он (замин) донаҳо рӯёнидем; ва ангуру сабзаботро; ва зайтуну дарахтони хурморо; ва богҳои пурдарахтро; ва мевову алафро*). Бидон, ки Офаридгор дар олам дарахтҳои мухталиф офарид: баъзе дароз чун соҷ[2], баъзе кӯтоҳ чун дарахти анҷил[3], баъзе бориксоқ чун каду, баъзе ситабр[4] чун ҷавз[5], баъзеро аз меваҳо устухон[6] берун чун ҷавз ва бодом ва баъзеро устухон андарун чун хурмо ва ғубайро[7], баъзеро зоҳиру ботин маҳмуд чун анҷил ва турунҷ ва фарсод, баъзеро зоҳиру ботин мазмум чун ҳанзал ва дифло[8]. Ва ёд кунем хосияти баъзе аз онон, то қудрати комили Офаридгор бидонанд.

**Обнус** чӯбест ғариб. Манобити[9] вай кас надидааст ва кас надонад, ки куҷо рӯяд. Оби дарё меоварад, мардум бармедоранд. Чӯбе азиз аст. Ба оташ бигудозанд ва бӯйи хуш диҳад. Агар бисоянд, дар чашм кунанд, сапедӣ барад ва ҷилои азим диҳад. Сангро дар масона бишканад. Сови[10] вай дар об ҳал шавад. Агар аз вай сона[11] созанд ва доруи чашм ба он бисоянд, ба чашм суде дорад бағоят.

**Исбаранг** гиёҳест ба ҷазираи Хазирон рӯяд, дар саҳрои нарм ва аз



замин барояд монанди сурати одамӣ, сару мӯй ва дасту по ва даҳону чашм, ҳама пайдо, магар ки рафтор надорад.

Ва мисли он бар кӯҳи Лобис, дарахтҳост, балгҳои[12] фарох дорад, ба ҳар балге сурати одамӣ. Ва иллати он Офаридгор донад.

**Анор** «руммон» бувад –

---

[1] Сураи Абаса, ояти 27 то 31
[2] Соҷ – булути ҳиндӣ
[3] Анҷил – анҷир
[4] Ситабр – ғафс
[5] Ҷавз – чормағз
[6] Устухон – пӯста, пучоқ
[7] Ғубайро – синҷид
[8] Дифло – харзаҳра
[9] Манобит – ҷойҳои рӯйидан, рустангоҳ
[10] Сов – сойида, суда
[11] Сона – ҳован, ӯғурак, ғурак
[12] Балг – барг

меваи нофеъ ва муборак. Офаридгор онро ба шакли ҳуққа[1] офарид, чун ақиқ, донаҳо дар он чун ёқут, ҳиҷобҳои зард дар он миён, монанди ҳарир. Таскини сафро[2] кунад, ба дил суд дорад. Хуффош[3] адуви[4] вай бошад. Миёни вай бозшикофад ва бачаро дар вай барад ва лона созад. Чӯби анор агар ба одамӣ зананд, ҳалок шавад. Агар буни анори ширин андаке боз кунанд ва сирка дар он резанд, анор турш шавад. Агар буни дарахти анори туршро боз кунанд ва ангубин дар он резанд, анор ширин кунад. Ва ин хосияти анор аст.

**Анбаруд[5]** «куммасро» аст. Меваи латиф аст. Ба дил суд дорад. Ҳар сол, ки анбаруд фарох[6] бувад, дигар меваҳо танг[7] бувад. Дар ҳудуди Маҳра дарахтест ҳамеша анбаруд бор оварад- зимистону тобистон ва аз он, яке тавонанд хӯрдан ва гӯянд онро Ҳуди пайғамбар (а) кишта аст. Анбаруд агар бисёр хӯранд, қулинҷ оварад.

**Анҷил[8]** «тин» бувад. Меваи муборак аст. Гӯянд ба рӯзгори тӯфон, ҳама дарахтон табоҳ шуд, магар дарахти анҷил. Ва Офаридгор дар «Қуръон» зикри вай кардааст: «Ва-т-тини ва-з-зайтун.»[9] (*Қасам ба анҷир ва зайтун*).

Агар чӯби анҷил бисӯзонанд, духони[10] вай бар марди бузургхоя ояд, хояи вай дар ҳаракат ояд. Балги анҷил заҳри қаттол аст. Шире, ки аз балги вай барояд, ласъи[11]занбӯр сокин кунад. Агар бар шохи анҷил нақше кунанд, бар анҷил ҳамон нақш падид ояд. Дарахти анҷил, ки бор бирезонад, унсул[12] дар зери он коранд, бор нигаҳ дорад. Анҷили Ҳулвон некутар аз ҳама анҷилҳо бувад. Таҳлил рутубот[13] ва дафъи бодҳо кунад.

**Ангур** «инаб» бувад. Меваи ширин аст ва аз он дӯшоб гиранд ва аз он ҳалвоҳои бисёр созанд ва хосиятҳо дорад бар дигар меваҳо. Дар Суҳравард дарахте буд аз они ангур, соле ангур овардӣ, соле вадаъ[14]. Ва ангур он гаҳ бояд нишонд, ки моҳи чаҳордаҳ бувад, на аз сари

---

[1] Ҳуққа – қутича, сандуқча
[2] Сафро – холера, вабо
[3] Хуффош – куршаарак
[4] Адув – душман
[5] Анбаруд – нок, амруд
[6] Фарох – фаровон
[7] Танг – кам
[8] Анҷил – анҷир
[9] Сураи Тин, ояти 1
[10] Духон – дуд
[11] Ласъ – нешзадан
[12] Унсул- асқил, пиёзи даштӣ
[13] Рутубот – рутубатҳо
[14] Вадаъ – садаф

қазиб[1] ва на аз буни вай, валекин аз миёна ва ҳарду сар ба саргини гов дар бояд гирифт ва қадре нонхоҳ[2] дар бун[3] афкананд ва дар зер албатта нахуд ва каранб бикоранд ва ду араш[4] ба замин фурӯ баранд. Ва агар шохи вай баршикофанд чунон ки пӯст ҷудо нагардад ва пашм, ки дар миёна аст, бардоранд ва бар ҳам ниҳанд рост ва ба пӯсти бед танг банданд ва бигзоранд, то парварда шавад, ангури ин дарахтро дона набувад. Ва дар Ҳиндустон, ангуре бувад, ки исҳол кунад. Ва сабаб он аст, ки барзгар чӯби ангур бишкофад ва дар миёнаи вай сақмуниё[5] дарниҳад ва дарбандад ва бикорад, ангури вай исҳол кунад.

Ва ангур меваи муборак аст. Офаридгор онро ба ҳадя ба Одам (а) фиристод. Иблис ҳасад бурд, аз вай бидуздид. Одам (а) дилтанг шуд. Миёни вай ва Иблис мунозаат[6] афтод. Ҷабраил миёни эшон тавассут[7] кард бар ниме.

Иблис аз они худ бишкаст ва бавл дар асли вай кард. Ангури сиёҳ бор овард. Насибаи хамр шуд. Аз он сабаб ба ҷӯш ояд.

Пас, бузина қасди ангур кард. Иблис вайро бикушт. Хуни вай дар буни ангур рафт.

Рӯзи дигар, саге қасди ангур кард. Сагро низ дар буни вай бикушт.

Рӯзи сеюм, шере қасд кард. Шерро низ дар буни вай бикушт.

Пас ҳар кӣ хамр хурад, аввал бор нишот кунад ва тараб чун бузина, баъд аз соате фарёд кунад чун саг, баъд аз соате арбада[8] кунад чун шер.

Ва одам насиби худ биншонд: баъзе сирка шуду дӯшобу мавиз.

Ва бидон, ки ангур дар ҳар вилояте шакле дорад. Ба Забид ангур бувад ҳар хӯша чандон, ки гӯсфанде. Шахсе гуфт ду шахсро дидам ва чӯбе бар дӯшҳо ниҳода ва як хӯша ангур мебаранд. Ба Байт-ул-муқаддас ангур бувад, як ҳабба[9] понздаҳ мисқол[10], як хӯша харворӣ. Ҳорунаррашид ба ҳаҷ буд, вайро як хӯша ангур ба ҳадя оварданд, бар шутуре ниҳода. Ва ба Санъо ангур бошад онро «мухтам» гӯянд: хӯшаҳои бузург, ҳаловате бағоят дорад. Ва ҷинсе дигар бувад, «ҳушӣ» хонанд ва онро хӯшаҳои дароз бувад. Ҷинсе дигар онро «атроф-ул-азоро» хонанд: ҳабҳои вай дароз бувад. Ҷинсеро «уюин-ул-бақар»

---

[1] Қазиб – навда, химча
[2] Нонхоҳ – сиёҳдона
[3] Бун – бех
[4] Араш – газ
[5] Сақмуниё – маҳмуда
[6] Мунозаат – мунозира
[7] Тавассут – миёнравӣ
[8] Арбада – тундхӯйӣ, ситезаҷӯйӣ
[9] Ҳабба – дона
[10] Понздаҳ мисқол – 70, 2 гр

хонанд: донаҳои бузург бувад. Баъзеро «даволӣ» хонанд: ҳар хӯша чандон, ки марде зангӣ, ки бараҳна гардад, ҳар дона ба чанд бор дар даҳон ниҳад. Ва гӯянд, ки дар Санъо аз ҳафтод гуна ангур бувад.

**Бодом** «лавз» аст. Ва ин мевае муборак бувад. Ба фол доранд. Ва дар вилояти турк азиз бувад, то ҳадде ки малике духтареро ба шавҳар диҳад, се бодом ё чаҳор дар ҳуққае[1] заррин ниҳад, бо ҷиҳоз барад. Бисоянд ва бо мили заррин дар чашм кунанд, судҳо дорад ва агарчи ба ҳадди кӯрӣ расида бувад. Бодомро агар бишкананд чунон ки захме бар мағзи вай наёяд ва онро бикоранд беустухон, бори вай пӯсте тунук дорад дастшикан, ҳамчун ҷавзи[2] дастшикан. Ва ин сахт шигифт андеша кардаанд.

**Бақам[3]** дарахтест бар Ҷазираи романӣ рӯяд. Накоранд, худ рӯяд. Самарае дорад чун харнуб[4].



Талх бошад. Ба ғояте, ки агар касеро заҳр дода бошанд, аруқи[5] бақам бисоянд ва ба вай диҳанд, шифо ёбад. Ба ин чӯб ҷомаҳо сабғ[6] кунанд. Сурхе неку бувад. Бақамро аз ин ҷазира дар олам баранд.

**Баласон** дарахтест дар Миср. Дар олам ҳамон як дарахт бувад. Ҷойи онро «Айн-уш-шасм» хонанд. Ва аз уруқи ва ҷойи дигар менишонанд ва мерӯяд. Ва сараш мезананд ва об аз он мечакад, дар қоруроҳо[7] мегиранд. Андак бувад ва азиз. Ва чӯби вай «Уд-ул-баласон» гӯянд, нони вай «ҳабб-ул-баласон» ва равғани вай «духн-ул-баласон». Ба фолиҷ[8] ва раъша[9] ва бодҳо суд дорад. Ва ин равған дар хазоини мулук[10] бувад. Ва уд-ул-баласон ҳам азиз бувад. Ва чӯбе аттор[11] фурӯшад ва гӯяд «уд-ул-баласон» аст. Равғани вай ба зери об

[1] Ҳуққа– қуттӣ, сандуқча
[2] Ҷавз – чормағз
[3] Бақам – чӯбе, ки аз он ранг месозанд
[4] Ханруб – ҷавдор
[5] Аруқ – реша
[6] Самғ – ранг
[7] Қорура – зарфи шишагӣ
[8] Фолиҷ – фалаҷ
[9] Раъша – ларза, бемории асаб, ки ба сабаби он бадан меларзад
[10] Хазоини мулук – хазинаҳои шоҳон
[11] Аттор – атрфурӯш

равад. Агар ба сар моланд, ба зери қадам бӯй диҳад. Агар ба зери қадам моланд, бар косаи сар асар кунад. Нуфузе ва қуввате дорад шигифт. Ва гӯянд дар шаҳри Қоҳира буқаест[1] чандон, ки чаҳор араш дар чаҳор араш, бар он гиёҳе сабз рӯяд монанди гандано, ҳар сол як бор бардоранд ва бияфшоранд, онро «дуҳн-ул-баласон» гӯянд. Дар ҳамаи олам ҳамон ҷойгоҳ рӯяд. Рӯҳро қувват медиҳад ва илалро[2] таҳлил мекунад. Як дирам ба даҳ динори ҷаъфарӣ диҳанд. Баъзе гӯянд ба вақти он ки ситораи Калб барояд, бехаш бизананд, ин равған аз вай равон шавад, забонро бисӯзонад. Агар ҷаволдӯз[3] дар он зананд ва ба оташ доранд, барафрӯзад. Агар ба гандано бичаконанд, бисӯзонад. Бар ҷомаи сапед ниҳанд, ранг бигирад. Порае бар пашм кунанд ва ба оташ доранд, чун бисӯзад, ду ангӯшт тар кунанд ва ба он бигиранд. Агар бимирад, холис нест. Агар ҳама бисӯзад то ҳеҷ бинамонад, холис бувад.

**Беш** наботе аст қаттол[4]. Агар миқдоре андак бихӯранд, табоҳ шаванд. Ҳар куҷо ки ин беш рӯяд, ҷадвор[5] барояд ва бешро қамъ[6] кунад ва оби беш биситонад ва вайро бихушконад. Ва агар на ҷадвор будӣ, беш бисёр будӣ ва чаҳорпоёнро ҳалок кардӣ. Ва беш дар хазинаи мулук бошад. Ва самона[7] онро мехӯрад ва фарбеҳ мегардад. Ва агар одамӣ ё филе чандон ки хардале[8] бихӯрад, табоҳ шавад. Яке дар зер гирифт, арақ баровард, ҳоле ҷон бидод.

**Пиёз** «басал» бувад. Басал анвоъ аст. Басалу-з-зиз гармест гарм, басал-ул-унсул ҳамчунин бағояте гарму латиф аст. Аммо басали дигарро «анбар-ул-қудур» хонанд, дар он манофеъ аст. Агар сари пиёз бардоранд ва миёни ӯ тиҳӣ кунанд ва сире ба он фурӯ баранд ва дар зери гил кунанд, пиёзи шомӣ бароёд.

**Табошир** дар Мандурқин бувад. Ва он қасабҳои[9] дароз аст, дар бешаҳо бод ояд, сахт дар ҳам соянд, оташ дар он афтад, сӯхта шавад, ҳариқи[10] вай табошир бувад. Ва некутар он бувад, ки аз миёни қасаб бадар ояд. Ҳар сол аз он миқдоре андак бигиранд, баробар ба зар диҳанд. Ва бошад, ки он қасаб миқдори чандин фарсанг бисӯзад.

---

[1] Буқъа – минтақа
[2] Илал – иллатҳо
[3] Ҷаволдӯз – чуволдӯз, тевана
[4] Қаттол – кушанда
[5] Ҷадвор – задвор, дармана
[6] Қамъ – пахшт, зер
[7] Самона – бедона, билдирчин
[8] Хардал – испандон
[9] Қасаб – най, қамиш
[10] Ҳариқ – сӯхта

Неку он бувад, ки дар миёни қалам[1] бувад. Ташнагӣ биншонад, дилро қувват диҳад, хуни шикам бозбандад.

**Турунҷ** на кӯтоҳ бувад, на дароз. Бӯй ва атрияте хуш дорад, лавне[2] неку, дилро тақвият кунад. Пӯсти вай дар маъҷунҳо кунанд, тафреҳ кунад[3]. Аз турунҷ ҳама ба кор ояд ва ҳеҷ афканда набувад.

Гӯянд, ки малике чанд марди ҳакимро маҳбус кард. Саҷҷонро[4] гуфт: «Эшонро нон деҳ ва аз нонхӯриш он чи эшон ихтиёр кунанд».

Ҳукамо турунҷ ихтиёр карданд.

Малик пурсид, ки «Дар ин чӣ ҳикмат аст?»

Гуфтанд: «Пӯсти вай тайиб[5] аст ва андаруни он мева аст ва донаи вай равған аст».

Малик гуфт эшонро ба Кирмон баранд.

Он ҷо рафтанд. Дарахтҳо бишкастанд, обод шуд.

Бифармуд, то ба кӯҳҳо раванд.

Фавворaҳои об бисохтанд, кӯҳро обод карданд.

Бифармуд, то боз ба ҳабс баранд.

Санъати кимиё карданд.

Малик гуфт, ки «Эшонро бигузоред, ки доно ба ҳеҷ ҷой дарнамонад».

Бидон, ки турунҷро пӯст гарми гарм аст ва шаҳмаш[6] сарди сард аст. Оташу обро ба ҳам ҷамъ кардааст.

**Ҷавз**[7] дарахтест аҷамӣ, аз кибори дарахтҳо[8]. Равғани вай тирёқ[9] бувад. Ва ҷавзро чун ба иқлиме баранд, ки он ҷо нарӯяд, самме[10] қотил бувад.

Ва шахсе ҳикоят кард, ки малики туркон якеро ҳалок мекард дар Туркистон. Сандуқеро бихост ва аз он ҷавзе баровард ва бишкаст ва тонге[11] баркашид ва ба душман дод, то ҳалок шуд.

Ин шахс вайро гуфт: «Ман аз вилоятеам, ки хӯрдани мо ҷавз бошад».

Малик ин суханро аҷаб медошт.

---

[1] Қалам – най
[2] Лаван– ранг
[3] Тавриҳ кунад– шодӣ оварад
[4] Саҷҷон – зиндонбон
[5] Тайиб – наку
[6] Шаҳм – мева, дила
[7] Ҷавз – чормағз
[8] Кибори дарахтҳо – дарахтҳои бузург
[9] Тирёқ – подзаҳр
[10] Самме – заҳре
[11] Донг – мағз

Агар ҷавзро панҷ рӯз дар гумизи[1] писаре афкананд хоб надида, пас биншонанд, пӯсти вай тунук бошад. Агар ҷавзеро аз пӯст берун кунанд, чунон ки бинахарошад ва дар балги раз[2] печанд тар ва биншонанд, пӯсти вай бағоят тунук бошад. Агар сабӯеро[3] бунаш бишканананд ва пури ҷавз кунанд ва дар зери гил кунанд ва обаш медиҳанд, он ҷавзҳо ба ҳам бароянд, дарахте бошад азим.

Ва ман дар навоҳии Ҳамадон дарахте дидам аз они ҷавз, интисобе[4] рост, шохҳои вай чун саропардае мудаввар зада ва баъзе сари шохҳо ба замин расонида. Ва он шохҳои вай се табақ бувад. Калоғе аз сари шохе ҷавзе аз минқори вай дарафтод, бар табақаи аввал омад, пас ба зер омад, бар табақаи дигар афтод, пас ба зер омад, бар чӯбе дигар афтод. Ва аҳли он вилоят мегуфтанд, кас мисли ин дарахт надидааст. Гирди вай даҳ бӯстон буд, ҷумларо дар зер гирифта буд.



Аттибо[5] гӯянд, ҷавзро равған тирёқ аст, кунҷорааш заҳр. Ҳар кӣ ҷавзро дар хоб бинад, уср[6] бувад. Зеро ки то нашканананд, мағз надиҳад.

Дарахти чинор «**дулб**» аст. Хуффош[7] аз балги вай тарсад. Ва каргас аз хушшоф тарсад, ки бачаи каргас ва хояи вай бигӯрад. Пас каргас балги чинор меоварад ва аз он ошён микунад, то хуффош аз он мегурезад.

**Ҳамомо[8]** дарахтест чӯбаш ба ранги ёқут, хӯшаҳои вай ба ранги зар. Бӯйи хуш дорад. Мардумро хобонад ва маст кунад. Дар адвия[9] кунанд, ҷигарро суд дорад.

[1] Гумиз – шош, пешоб
[2] Раз – ангур
[3] Сабӯ – кӯза
[4] Интисоб – қомат
[5] Аттибо – табибон
[6] Уср – душворӣ, сахтӣ
[7] Хуффош – кӯршабпарак
[8] Ҳамомо – ҳил
[9] Адвия – доруҳо

**Ҳанзал** дар замини араб бувад. Дар адвия ба кор ояд. Шаҳми[1] вай исҳоли сафро кунад. Дар хӯрдани вай хатар бувад, ки рӯдаҳоро реш кунад. Ва ба дарахте, ки як ҳанзал бувад, он яке заҳри қаттол[2] бувад. Ҳар кӣ ҳанзалеро бо худ дорад, кафтор аз вай гурезад. Ва шарри кафтор бадтар аз шарри шер бувад, ба ҳукми он ки кафтор бо одамӣ зино кунад, пас аз он вайро бихӯрад.

**Ҳур** дарахтест румӣ. Самғе[3] аз он равон мешавад, чун сахт шуд, каҳрабо гардад. Меваи ӯ ба саръ[4] суд дорад. Бо ангубин[5] биёмезанд ва дар чашм кунанд, қуввати дида диҳад.

**Хаданг** дарахтест бузург. Дар вилояти Рус бошад. Пӯсти вай бар ғилофи найза пӯшанд. Ва баъзе бошад онро «хаданги ба муҳр» хонанд ва пӯсти вай мунаққаш бувад. Пиндорӣ, ки наққоши Чин онро нигоштааст. Ва он ҷинс азиз бошад ҳамчун оҳани гавҳардор. Ва хаданг чӯбест нарму мутеъ. Аз он тир тарошанд. Бар сари ин дарахт боз ошён дорад. Дар зери вай қоқум лона дорад. Аз пӯсти вай самғе бигиранд монанди мумиё.

**Халанҷ[6]** дарахтҳост бисёр. Дар бешаҳои Туркистон то билоди[7] Хоразм ҳама дарахти халанҷ рӯяд. Онро «ғайзат-ур-раҳмон» хонанд. Дар ин ғайза[8] каргадан бошад. Аз он дарахт табақҳо созанд ва косаҳо ва ғайра .

**Хиёр[9]** «қиссо» бувад. Агар хоҳанд, ки дароз гардад, косае пуроб пеши вай биниҳанд, то обро мебинад ва худро ба об мекашад. Ва чун хушкӣ бинад, коҳад. Агар тухми хиёр дар сақмуниё[10] ниҳанд ва он гаҳ бикоранд, шикамро биронад. Ва тухми хиёр сарду тар бувад, дарди гӯрдаро сокин кунад ва масонаро пок кунад.

**Дорчинӣ** доруест муборак. Ва онро «қирфа» хонанд. Рӯйи одамӣ неку дорад. Нури чашм зиёда кунад. Доруест маҳмуд. То туюр[11] ва вуҳуш[12] онро дӯст доранд. Мурғон аз он лона банданд. Гӯянд, мурғе

---

[1] Шаҳм – равған
[2] Қаттол – қотил, кушанда
[3] Самғ – ширеш
[4] Саръ – бемории асаб
[5] Ангубин – асал
[6] Халанҷ – халанг
[7] Билод – кишвар, сарзамин
[8] Ғайза – беша
[9] Хиёр – бодиринг
[10] Сақмуниё – шираи як навъ гиёҳе, ки дар замини санглох мерӯяд, маҳмуда
[11] Туюр – парандагон
[12] Вуҳуш – ҳайвонот

аз Туркистон ба Ҳинд ояд ва онро бардорад ва ба Туркистон барад ва аз он ошён бандад.

**Дардор**[1] дарахтест кадуҳо аз он падид ояд. Чун бишкананд, рутубате дар он бувад, ҷумла паша гардад. Чизе аз он бирезад чун орд, ба решҳо[2] кунанд, нек гардад. Ба рутубати вай наққошон зарварақ дӯсонанд[3] бағояте латиф бувад.

**Девдор** «санавбари ҳиндӣ» бувад. Шири вай гарм аст. Асабҳоро суд дорад, фолиҷ[4] ва лақваро[5] нофеъ бувад. Сангро дар масона бишканад то бо бавл[6] берун ояд ва мардро бираҳонад.

**Грованд** «кадуи ҳиндӣ» аст. Балги вайро «содаҷи ҳиндӣ» гӯянд. Мардум онро «ровандҷи чинӣ» гӯянд. Ва гӯянд, ки ровандҷ асли ребос[7] аст. Ва ребос меваи нофеъ аст, қомии[8] сафро бувад. Ва дар ҳудуди Тӯс, ҳар рибос панҷоҳ ман бувад. Ба тоун[9] суд дорад. Ва ровандҷи чинӣ некутар аз туркӣ бувад. Ба ҷигар суд дорад, ки муҳарриқ[10] бувад.

**Зуърур**[11] дар Қуҳистон «ҷабла» хонанд. Бор ба зимистон оварад. Меваи вай сурх бувад бариқ. Ду устухон[12] дорад. То барф наборад, пухта нашавад. Ҳама меваҳо аз Офтоб пухта гардад, вай ба сармо расида бувад.

**Заққум** дарахтест бадавӣ. Самғи вайро «самқуниё» хонанд. Меъдаро табоҳ кунад, шаҳватро барад. Қаттол[13] аст. Миқдоре дар адвия[14] кунанд, исҳоли сафро кунад. Муслиҳи[15] вай ё сабр ва ё катиро ё мастакӣ бувад. Дилро биранҷонад, адуи[16] дил аст. Ва иркро[1] бигушояд ва заъф оварад.

---

[1] Дардор – дарахти пашша
[2] Реш – захм
[3] Дӯсонанд – часпонанд
[4] Фолиҷ – фалаҷ
[5] Лақва – фалаҷи рӯй
[6] Бавл – пешоб
[7] Ребос – ревос
[8] Қомиъ – азбайнбаранда, несткунада
[9] Тоун – вабо
[10] Муҳарриқ – сӯзонанда
[11] Зуърур – азгил, дулона
[12] Устухон – дона
[13] Қаттол – кушанда
[14] Адвия – доруҳо
[15] Муслиҳ –ислоҳкунанда, бартарафкунанда
[16] Аду – душман

**Зайтун** дарахтест муборак, нофеъ, гарму нарм ва созгор. Офаридгор ба вай сано кард. Дар вай нафъе бувад азим. Иловус[2] қулинҷе бувад, ки роҳи рӯдагонӣ баста бувад, ҳар чи бихӯрад, ба қай боз гардад. Ин иллатро зайтун бигшояд. Агар мурда ба дору зинда шудӣ, аз зайтун будӣ.

Якеро иллате саъб[3] буд. Дармонд. Аз мудовот ноумед шудӣ, дар хоб вайро гуфтанд, «Алайка би ло ва ло» (*Туро на ва на зарур аст*).

Касе намедонист, ки «ло» ва «ло» (*на ва на*) чӣ бувад. Яке аз уламо дарёфт: «Офаридгор мегӯяд: «Зайтуната ло шарқиятан ва ло ғарбийя.» (*Зайтуне на шарқӣ ва на гарбӣ*). Ин «ло» ва «ло» зайтун аст».

Зайтунро бихӯрд, то аз он иллат наҷот ёфт.

Бидон, ки ҳеҷ дарахт дар олам чандон намонад, ки дарахти зайтун. Ва дарозумр бошад. Ва гӯянд, дарахти зайтун дар Шом аст, ки аз се ҳазор сол боз гузашта, ки Юнони пеш аз Рум будаанд. Самғи[4] зайтунро «истарак» хонанд. Духони[5] вай монанди духони кундур бувад. Мардро бихобонад ва сарсангӣ[6] кунад. Бавосирро суд дорад. Гумиз[7] бигшояд. Нон, ки дар зайтун ниҳанд, агар мӯш бихӯрад, бимирад. Ба ҳукми он ки зайтун муборак аст ва мӯш шум аст. Ҳар донаро, ки биншонанд ҳамон барояд, магар зайтун, ки аз донаи вай чизе барояд, ки на зайтун бувад. Ва ниҳол нишонанд, на дона.

**Соҷ**[8] дарахте бувад азим, аз ҳад гузашта. Дар шаҳри Кулум рӯяд. Болои[9] вай сад араш[10] бувад. Суҳолаи[11] вай ба зери об равад. Ва соҷ чун ҷавон бувад, рост истода бувад. Чун каҳл[12] шуд, пуштро хам кунад. Чун пир шуд, сар ба замин дорад. Соқи вай ҳеҷ гиреҳ надорад. Ҳиндувон аз балги вай шалвор бидӯзанд.

**Содаҷ** дар об рӯяд ва ба рӯйи об истода бувад ва ба ҳеҷ пайваста набувад, муаллақ рӯяд, дар дарёи Ҳиндустон. Нофеи ҷигар бувад. Ҷомаро нигаҳ дорад аз газанда. Бӯйи даҳон хуш кунад.

---

[1] Ирқ – раг
[2] Иловус – басташавии рӯда
[3] Саъб – душвор, сахт
[4] Самғ – ширеш
[5] Духон – дуд
[6] Сангӣ – вазнинӣ
[7] Гумиз – шош, пешоб
[8] Соҷ – булути ҳиндӣ
[9] Боло – баландӣ, қад
[10] Араш – газ
[11] Суҳола –аррамайда, чӯбпора
[12] Каҳл – миёнсол

**Сафарҷал**[1] меваест неку, муфарриҳ[2], муқаввӣ[3] дилро қувват диҳад. Қобиз[4] аст ва донаи вай мулайин[5]. Чандон, ки дар ҷурми вай қабз аст, дар донаи вай талйин[6] аст. Дар ҳудуди Тӯс, ҳар сафарҷале саду панҷоҳ дирам санг бувад.

**Сумоқ** самарае дорад қобиз. Ва қомеи[7] сафро[8] бувад. Хушк бувад, то ба ҳадде, ки дар каф гиранд, шикам бибандад.

**Синҷид** «ғубайро» аст. Дарахтест ҷабалӣ[9]. Дар ин мева қабзе бувад, хуни шикамро бозбандад, дилро қувват диҳад. Бӯйи шукуфаи он занонро шаҳват ангезад. Ҳар марде, ки шукуфаи синҷид бо худ дорад, чун зан ба вай расад ва бӯйи он бишнавад[10], агар пир бувад ва агар ҷавон, ақли вай биравад ва тобеи вай гардад. Агар гули синҷид ба андоми зан моланд, ҳар ҷо ки бошад, занро ғулмат[11] расад. Шукуфаи бед ва балги бед он иллатро бишканад.

**Сандал** дарахте азим аст, дар бешаҳои Ҳинд. Мор дар зери вай бошад хуфта. Ба вай расидан душхор[12] бувад. Сандал ба табъ сард аст. Чун нек бисоянд, гарм гардад.

**Санат** дарахтест ба Миср. Ҳазор ман аз ҷӯби вай бисӯзанд, чандон хокистар бувад, ки бар каф гиранд.

**Савсан** гарм бувад. Равғани вай таҳлили бодҳо кунад. Дар зери пойи хуфта ниҳанд, ҳама шаб сухан гӯяд.

**Себ** «туффоҳ» бувад. Меваи нофеъ бувад. Дилро тақвият кунад. Дар Шом себе бувад, ки бишкананд, дар миёни вай себе дигар бувад. Дар Шероз дарахти себ бувад, ниме аз он турш ва ниме ширин. Ҳайвонот дарахти себ дӯст доранд, хосса фил. Дар беша қарор он ҷо гирад, ки дарахти себ бувад.

Аристотолисро ба вақти марг гуфтанд: «Васияте бикун!»

Гуфт: «Тоқати гуфтан надорам. Себе бирён кунед!»

---

[1] Сафарҷал – биҳӣ
[2] Муфарриҳ – хушҳолкунанда
[3] Муқаввӣ – қувватдиҳанда
[4] Қобиз – қабзкунанда
[5] Мулайин – нармкунанда
[6] Талйин – нармкунанӣ
[7] Қомеъ – азбайнбаранда
[8] Сафро – холера, вабо
[9] Ҷабалӣ – кӯҳӣ
[10] Бишнавад – бибӯяд
[11] Ғулмат – шаҳват
[12] Душхор – душвор

Онро бирён карданд. Бихӯрд. Қуввате дар дили вай омад. Гуфт: «Бар ҳеҷ зан эътимод накунед, ки ман ҳамаи табоеъ[1] бидонистам, табъи занон ва бадаҳдии эшон надонистам». Ва аз дунё реҳлат кард.

Ба Сомара дарахте аст, ду шох баромада, аз ҳар яке себ рӯяд бар як тамъ ва як лавн[2]. Аз шохе бихӯранд, бихобонад ва шикам биронад ва агар аз шохи дигар хӯранд, бедор кунад ва шикам бибандад. Ранги себ лаззати чашм аст ва бӯяш лаззати ҷонҳост ва тамъаш лаззати нафс аст.

**Шақоиқ** гулест сурх бағоят, чун бӯстонафрӯз. Ва ҳамаи гулҳоро арақ ба қаръ[3] ва анбиқ[4] бигиранд, обе сапед бувад, магар шақоиқро, арақи вай сурх бувад. Ва ин шигифт аст. Ба ҳукми он ки агар ба қаръ арақи хун бигиранд, ки сапед бошад. Равғани шақоиқ мӯйро сиёҳ кунад.

**Шалғам** нури дида диҳад, агар хом хӯранд ва агар пухта. Ва тухми каранб[5] ва тухми шалғам чун куҳан гардад ва бикоранд, аз тухми шалғам каранб рӯяд ва аз тухми каранб шалғам рӯяд. Ва агар деге бузург ниме коҳ дардиҳанд ва буни вай бишкананд ва дар замин ниҳанд ва тухм дар он кунанд ва саргин дар сари тухм кунанд, шалғаме барояд ба бузургии он дег. Ва ҳукми дигар тухмҳо ҳамин бошад.

**Шамшод** чӯбест неку. Дарахти вай интисобе[6] неку дорад. Дар об собир бувад. Аз он шона кунанд. Ва ба ҷойи вай ҳеҷ чӯбе набошад ба сахтиву нармӣ ва ростӣ.

**Шайшаон** дарахтест азим. Бар вай хорҳо бошад. Сунбул аз он оранд. Гарм бувад. Ҷароҳатро суд дорад. Ва самараи вай дар маъҷунҳо[7] кунанд. Ва ҷимоъ кардан зиёдат кунад.

**Санавбар** дарахте баланд аст. Ҳама зимистон ва тобистон сабз бувад. Сармо вайро хушк накунад аз фарти[8] ҳарорат. Ҳабби[9] вай

[1] Табоеъ – хислатҳо
[2] Лавн – ланг
[3] Қаръ – каду
[4] Анбиқ – зарфи полоиш
[5] Каранб - карам
[6] Интисоб – қомат
[7] Маъҷун – хамира
[8] Фарт – зиёд будан
[9] Ҳаб(б) – дона

маъҷун кунанд, муқаввӣ[1] бувад бар димоғ[2]. Дар миёни вай кирме бошад қаттол[3], ба қуввати зарорих[4] бувад.

**Турсус[5]** дарахтест, ки самғи[6] вай «ушақ» бошад. Ва ушақ давои нофеъ бувад. Гарм аст ба дараҷаи дувум. Муфаттиҳ[7] аст. Ҳароратро дуруст кунад, гӯшт рӯёнад. Шарбати вай бавлро[8] бигшояд, то хун равон кунад. Ҳабб-ул-қаръ[9] берун кунад. Бачаро аз шикам биафканад. Ба он зар ба коғаз дӯсонанд[10].

**Тарфо[11]** дарахтест. Чун аҳли Сабаъ осӣ шуданд, Офаридгор бар эшон хашм гирифт, оташ боғҳои эшонро бисӯхт. Ба ҷойи он тарфо бируст. Агар бар ҳайвон зананд, бемор гардад. Гӯянд, ба ҳадди Афғониён газистонест, дар он дарахте ҳафтдаҳ араш[12] ситабрии[13] он. Ҳар кӣ аз он чӯбе бишканад, як шабонрӯз дасти вай дард кунад. Афғониён онро суҷуд кунанд ва онро дарахти «Браҳман» хонанд. Ва дар он беша, шер ва бабр бошад. Пас ҳар кӣ дар зери ин дарахт омад, эмин бошад аз сибоъ[14].

Тарфо ба замини бирон[15] рӯяд, ҷойе, ки хашми Офаридгор расида бувад.

**Ар-ар** дарахтест паҳн. Боз шавад, дароз нагардад. Самараи вай «абҳал» бувад. Ҳамчандон бувад, ки ҷавзе[16], гарм чун бихӯранд, хун дар бавл[17] орад ва бача биафканад. Агар ҷавзеро аз он ба сирка биҷӯшонанд, дар гӯши каре кунанд, карӣ биравад.

**Унноб[18]** дарахтест неку. Балгҳои барроқ дорад. Меваи вай нофеъ. Оби вай хун софӣ кунад, маҳрур[19] ва мартубро[1] бисозад[2], мусаммин

---

[1] Муқаввӣ – кувватдиҳанда
[2] Димоғ – мағзи сар
[3] Қаттол – кушанда
[4] Зарорих – олокланг, пашшаи ҳиндӣ (ҳашароти заҳрнок)
[5] Турсус – шутурғор, гули ҷолиз
[6] Самғ – ширеш
[7] Муфаттеҳ – кушоянда
[8] Бавл – пешоб
[9] Ҳабб–ул–қаръ– кирми кадудона
[10] Дӯсонанд – часпонанд
[11] Тарфо – газ
[12] Араш – газ
[13] Ситабрӣ – ғафсӣ
[14] Сибоъ – даррандагон
[15] Бирон – харобазор
[16] Ҷавз – чормағз
[17] Бавл – пешоб
[18] Унноб – табархун, челон
[19] Маҳрур – гармизоҷ

бувад, андомҳо нарм кунад. Ҳукамо гӯянд, агар касе дар каф гирад, хуни вай софӣ шавад.

Аз ҷумлаи қуззот[3] якеро пурсиданд, ки «говеро бикуштам, хуни вай сапед буд чун об. Чӣ гӯйӣ?»

Қозӣ гуфт: «Магар гови ту унноб хӯрда буд?»

Мард бозгардид.

Рӯзи дигар, марде биёмад ва он мардро ҳозир кард. Гуфт: «Ин мардро гове буд, дар хонаи ман омада, даҳ ман унноб бихӯрд. Акнун, товон мехоҳам».

Қозӣ гуфт: «Ман он чи гуфтам, савоб омад».

Мақсуд аз ин ҳикоят он аст, ки унноб хунро тасфия[4] кунад ва таскине диҳад дар шаҳрҳо, ки на манобити[5] вай бувад.

**Анбар** самғест[6] аз дарахти обӣ. Ва баъзе гӯянд, чашмаест дар қаъри дарё бармеҷӯшад, бар сари об меояд. Баъзе гӯянд, саргини гови обист. Ва агар саргини добба[7] аст, раво бувад, ки нофаи мушк хуне аст. Ва он чи гӯянд самғ аст, раво бувад, ки дӯсанда[8] аст. Ва ҳар мурғ ва сибоъ[9], ки чанг ва минқор дар вай занад, дар он бимонад. Ва дар миёни анбар, минқорҳо ва чангҳо бувад бисёр. Ва моҳиест, онро «бол» хонанд, дувист[10] араш[11] дарозии вай бувад, агар заррае анбар бихӯрад, бимирад. Анбар ба дил суд дорад, ҷонро қувват диҳад. Агар ба дари марг бар бинии мурда моланд, бихандад. Ҷигарро ва меъдаро ва дилу димоғро[12] қувват диҳад шурбан[13].

**Уд** асноф аст. Ба ҷазираҳо бувад аз он сӯйи хатти истиво кас он ҷо нарасид ва надид, ки дарахти уд чун аст ва меваи вай чист. Удро об меоварад аз ҷониби Шимол, аз заминҳои маҷҳула[14]. Он ки об оварад, «уд-ур-рутаб» хонанд, ҳаргиз бинахушад. Ва он ки хушк бувад, ба шаҳри Кала ё ба Қомарун бошад. Некутар он бувад, ки аз Мандал оранд. Ва дар об афкананд, ба зер нашавад. Ва дар оташ

---

[1] Мартуб – сардмизоҷ
[2] Бисозад – созгор бошад, муносиб бошад
[3] Қуззот – қозиҳо
[4] Тасфия– соф
[5] Манобит– ҷойҳои рӯидан, рӯйидангоҳ
[6] Самғ – ширеш
[7] Добба – чорпо
[8] Дӯсанда – часпанда
[9] Сибоъ – дарранда
[10] Дувист – дусад
[11] Араш – газ
[12] Димоғ – мағзи сар
[13] Шурбан – нушиданаш
[14] Маҷҳула – номаълум, беодам

бигудозад. Дар маъҷунҳо[1] кунанд, дилро қувват диҳад. Бӯйи вай ҷомаро аз газандаҳо нигоҳ дорад. Дар ақл афзояд бӯйидани он ва дар ҳифз.

**Фустуқ**[2] ҳабби[3] латиф аст ва бӯйи хуш дорад. Ва аз лубуб[4] ҳеҷ ба латофати вай нест. Уфунат[5] дер пазирад. Ва мағзи ҷавз[6] ва симсим[7] ба андак рӯзгор афин[8] шавад, аммо фустуқ дертар бимонад. Табъи вай нарм ва гарм, қуввати ҳаёт зиёдат кунад, ки дар он атриятест. Соқи ин дарахт сӯлох [9] кунанд, мастакӣ аз он берун ояд. Ва мастакӣ меъдаро тақвият кунад ва димоғро пок кунад.

Дарахти **филфил** бузург бувад. Об аз зери вай холӣ набувад ва бар сари дарахти филфил натавонад рафт. Филфилро бод резонад ва дар об афтад, он гаҳ ҷамъ кунанд ва бихушонанд. Ва дар вай ташаннуҷе бувад. Ва аз ин сабаб бихушонанд, то ҷойи дигар накоранд ва нарӯяд. Ва филфилро бор орад ба тобистону зимистон хӯша-хӯша. Чун офтоб гарм шуд, балгҳо бар он хӯшаҳо афтад, то сӯхта нашавад. Чун офтоб фурӯ равад, балгҳо боз шавад. Дарахти вай ҳур[10] бувад. Молик[11] надорад. Ва филфили сапед дар оташ сӯхта нашавад.




[1] Маъҷун – хамира
[2] Фустуқ – писта
[3] Ҳаб(б) – дона
[4] Лубуб – мағзҳо
[5] Уфунат – вайроншавӣ, пӯсидан
[6] Ҷавз – чормағз
[7] Симсим – кунҷид
[8] Афин – вайрон
[9] Сӯлох – сӯрох
[10] Ҳур(р) – озод
[11] Молик – соҳиб

Дорӯе аст гарм, муҳаллили бодҳо, муқаввии[1] аҳшо[2], муҳайиҷи[3] шаҳват, судманд ба саръ[4] ва фолиҷ[5] ва лақва[6] ва раъша[7].

**Қаранфул** ба Зангбор рӯяд. Кас манобити[8] вай надида аст. Бозаргонон дирам бар лаби соҳил ниҳанд ва бираванд, рӯзи дигар, ки боз оянд, қаранфул ба ҷойи зар ниҳода бувад ва зар бурда. Қаранфул давое муборак аст ва бӯйи тез ва атрияте дорад мулоими[9] арвоҳ[10] аст. Дар адвия[11] кунанд, қувватҳои аъзо зиёдат кунад.

Дарахтест самғи он **қатрон** бувад. Шохи вай бибуранд, обе аз он равон гардад, қатрон шавад. Гарму хушк аст ба дараҷаи чаҳорум. Ҷуссаи мурдаро нигаҳ дорад.

Дарахти **кофур** дар ҷазираи Ҳарканд бувад. Ва дарахтҳои азим бувад ва бабр он ҷо лона дорад ва он ҷо душхор[12] бувад рафтан. Ва ин дарахтро, ки кофур самғи[13] вай аст, кас нашиносад, магар боз ва кабӯтар, ки дар он гармои сахт дар он дарахт дӯсанд[14] ва ҷаноҳҳо[15] бигшоянд ва сина ба он дарахт бозниҳанд аз баҳри хунукӣ. Сайёд тир ба он дарахт андозад аз баҳри нишон ва бозгардад то зимистон, ки сибоъ[16] аз он ҷо равад ва аз он самғ бардорад. Ва тариқи вай он аст, ки дарахтро ба тир сӯлох кунад, то аз он самғ берун меояд. Ва кофур дар шаҳри Мандурқин бувад, бар лаби об. Ва шунидам, ки ба тамуз[17] морон худро ба он шоххо дарпечанд аз бими ҳарорат, то хунукии кофур меёбанд ва ба зимистон бозгарданд.

**Кабар[18]** доруест муборак ва гуворанда. Таҳоли[19] бузургро бигдозад.

---

1 Муқаввӣ – қувватдиҳанда
2 Аҳшо – узвҳои дарунӣ
3 Муҳайиҷ – барангезанда
4 Саръ – бемории асаб, кашиши рагҳо
5 Фолиҷ – фалаҷ
6 Лақва – фалаҷи рӯй, каҷшавии рӯй
7 Раъша – расза ба сабаби бемории асаб
8 Манобит – ҷойи рӯйидан, рӯйидангоҳ
9 Мулоим – муносиб, мувофиқ
10 Арвоҳ – ҷонҳо
11 Адвия – доруҳо
12 Душхор – душвор
13 Самғ – ширеш
14 Дӯсанд – нишинад, часпанд
15 Ҷаннoҳ – қанот, бол
16 Сибоъ – даррандагон
17 Тамуз – моҳи даҳуми суриёнӣ, ки мувофиқ ба моҳи июл аст
18 Кабар – кавар
19 Таҳол – испурч

Шахсе гӯяд, пеши малики Рум рафтам, хазоине арз мекард, сандуқе муқаффал[1] бигшуд, чӯбе аз он баровард аз тарфо[2]. Гуфтам: «Ин чӯбе шум аст аз они қавми Сабаъ ва дар шаҳри мо бисӯзонанд».

Гуфт: «Дар вилояти мо духони[3] вай бемориҳоро суд дорад».

Ва сандуқе заррин биёвард ва чанд дона кабар баровард. Гуфт: «Дар вилояти мо инро иззате доранд ва ба доруҳо ба кор ояд».

Ва кабар дар харобаҳо рӯяд.

**Каду** «қаръ» бувад. Дарахте заиф бувад ва мевае бузург. Беморро суд дорад ва сояи вай сабук бувад мар беморонро. Соямони сари Юнус алайҳи-с-салом буд. Каду ва харбуза дар як ҷо рӯяд. Ба Хуросон харбузае бувад яке бар шутуре банданд. Ҷинсе бошад ба Мавсил «боурӣ» хонанд, Муътазид тухми вайро ба Бағдод овард ва бикишт, неку наёмад. Гуфтанд: «Аз ҳавост». Гуфт: «Моро бар ҳаво дасте набувад».

**Кишмар** дарахте буд олӣ, чиҳил араш[4] ситабрии[5] он буд. Онро Гӯштосп нишонд дар пеши оташхона ва пайғом фиристод ба офоқҳо[6], ки «Офаридгор кишмарро ба ман дод». Ва қасре заррин бикард, сурати Ҷамшед ва Фаридун бар он кард ва борӯйе аз оҳан кард. Ва онро «сарви кишмар» хонданд.

Хабар ба Туркистон шуд. Малик Арҷосп нома набишт ба вай, ки «Дине табоҳ гирифтӣ ва даъвии нубуват мекунӣ».

Ва миёни ҳарду ҳарбҳо рафт. Ва кишмар бимонд, то аҳди Анушервони одил, то онро табоҳ кард.

Дарахти **лубиё** дар миёни об рӯяд. Кас бар сари он натавонад рафт, магар бузина: онро ба зер орад, аз вай биситонанд. Ва агар на бузина ба зер овардӣ, кас ба лубиё нарасидӣ. Донае бувад ниме сурх ва ниме сиёҳ, ранге бариқ[7] ва шигифт.

---

[1] Муқаффал – қулфкарда
[2] Тарфо – газ
[3] Духон – дуд
[4] Араш – газ
[5] Ситабрӣ – ғафсӣ
[6] Офоқ – гӯшаву канор, сарзаминҳо
[7] Бариқ – ҷиллодор




**Мурд** «ос» бувад. Райҳонест муборак ва хушбӯй. Уфунатҳоро дафъ кунад. Равғани мурд мӯйро сиёҳ кунад ва дароз кунад. Гӯянд, ки асои Мӯсо (а) аз оси биҳишт буд.

Ва гӯянд, дар Рум дарахтест аз мурд, дар олам аз он бузургтар нест. Ба баҳор шукуфа[1] орад, ҳар кӣ бибӯяд ва бихуспад, эҳтилом бинад. Мурд ва анор ба ҳам бисозанд, дар наздикии якдигар бор оранд.

**Норҷил** «ҷавзи ҳиндӣ» аст. Бикӯбанд ва об бар вай зананд, чун шир гардад. Агар оби ғӯра бар вай зананд, дуғ гардад. Кадудона аз шикам барад. Ба пӯсти вай киштиҳо бандад, аз баҳри он ки қир дар оби шӯр намонад ва онро «кинбор» хонанд. Норҷил ба ҷазираи



Шалоҳит рӯяд. Ҷонварони обӣ вай бихӯранд, маст шаванд, он гаҳ эшонро сайд кунанд. Бар он ҷо кӯҳест, аз он оташе барояд баланд, чанд ҳазор араш[2] баршавад. Ва норҷиле оваранд аз дарёи Ҳинд, онро мардуми обӣ оваранд ва кас надонад

[1] Шукуфа – гул
[2] Араш – газ

манобити[1] вай. Ва мардуми обӣ онро бар соҳил ниҳанд ва оҳан бадали он бардоранд. Ва кас надонад, ки ба оҳан чӣ кунанд.

**Нахл** «хурмо» аст. Ва ин дарахт дарахте муборак аст. Ва дар асл дарахт печидагӣ надорад ва қомат рост дорад. Дарахти нар аз дарахти мода пайдо бувад. Аз талъи[2] вай бӯйи манӣ ояд. Ва ҳамчунон, ки бача аз шиками модар зояд, талъ аз миёни дарахт ояд. Агар хор, ки бар сар дорад бибуранд ва он чи ҷойи мағз аст, дарахт кушта шавад. Агар аз пой биафкананд тар, қуввате дорад. Ва агар пой хушк шуд, суст бувад ва обаш бинамонад ва ҳар шохеро, ки бибуранд, ба ҷой боз наёяд, чун узви одамӣ. Лиф дорад чун мӯй ва бар пушти устухони[3] вай нуқате[4] бувад чун раҳим, ниҳол аз он рӯяд. Ва решаи хурмо дар санг биравад ва дар оҳак наравад.

Ба Искандария дарахтест онро «Нахли Марям» гӯянд, ки дар ҳолати нифос аз он бихӯранд, бас ширин бувад, рутаб[5]. Гӯянд дар он вилоят ҳамон дарахт аст ва се ҳазор сол умри вай аст. Ва ба замини Ҳаҷар дарахтест онро «боҳин» хонанд, ҳама сол хурмо бароварад. Аҳли Уммон ҷаҳд карданд ва донаи вай бикиштанд, наруст. Абуҳотим Сиҷистонӣ гӯяд, хурмо инъоми Офаридгор аст бар аҳли Ислом ва дар билоди куфр набошад, на дар Ҳабаша ва Навба ва Занҷ ва Ҳинд ва на дар Турк, магар ба замини Барбар, ки лашкари Ислом донае чанд биафканданд он ҷо, бируст. Ин мева дар билоди Ислом аст ва ҳамчунин, обҳо ва наҳрҳои бузург дар билоди Ислом ва ҳама аз билоди куфр ояд, магар наҳри Осӣ, ки аз билоди Ислом ба билоди куфр меравад. Номи вай дар асл «Осӣ» омад.

**Наргис** райҳонест нофеъ ва ба ақл суд дорад. Ҷолинус гуфт: «Наргис ақл афзояд. Ва наргис то тар бувад, нофеъ бувад. Чун хушк шуд, нафъе накунад». Гӯяд агар қадре нил дар буни пиёзи наргис афкананд ва онро об диҳанд, наргиси вай кабуд гардад.

**Вард[6]** анвоъ аст: сапеду зард ва сурху софулӣ. Ва форсӣ аз ҳама некутар бувад. Мор ва ҳайвонот дӯст доранд. Дар билоди Зобиҷ гулест неку, ба зимистон ва тобистон тар бошад. Агар аз он ҷо берун оранд, сӯхта шавад. Ва шахсе маблағе аз ин гул ҷамъ кард ва дар гилеме ниҳод. Хост, ки берун оварад, оташе аз дарё баромад ва гулро бисӯхт. Ва ин нодир аст.

---

[1] Манобит – ҷойҳои рӯйидан
[2] Талъ – меваи хурмо дар аввали баромад, ғӯра
[3] Устухон – дона
[4] Нуқат – нуқтаҳо
[5] Рутаб – тару тоза
[6] Вард – садбарг

Ба Арминия гулест зард, яракон[1] бибарад. Ба Тиббет гулест, ҳар кӣ бибӯид, зард шуд. Ва заъфарон ҳамин феъл дорад ва ҳар кӣ бихӯрад, сурхрӯй шавад. Агар ба равғани гул бинии гурба бибанданд, бимирад. Гули тоза, ки аввал бишкуфад, бомдод ба се ангӯшти дасти чап яке бигирад ва бар чашм молад, он сол дард накунад. Гул муқаввии дил аст ва қабзи исҳол кунад.

**Ҳалила** дар шаҳри Кобул бувад. Он ки норасида бувад «асфар» хонанд, он ки расида бувад, «кобулӣ» хонанд ва он ки ба дарахт хушк шуд, «асвад» хонанд. Ҳалила давое муборак аст ва нофеъ. Басо меъдаҳои табоҳшуда, ки ба салоҳ оварад. Мардро аз мохулиё[2] ва савдо бираҳонад, аъсобро тақвият диҳад, таомро ҳазм кунад. Гӯянд пире одат карда буд, ки ҳар рӯз як дирамсанг мехӯрд, ҷавон шуд ва дандонҳои биафтода баровард. Ин маънӣ муҳол бувад. Аммо сиҳате ва қуввате зиёдат кунад ва дар манофеи ин даъво ва созгории вай шакке нест.

**Ябрух[3]** чӯбест ба Аррон бошад. Аз замин барояд, монанди одамӣ гесу дорад. Бӯйи вай мардро бихобонад, шарбати вай қаттол[4] аст. Ҳар кӣ онро аз замин барканад, бимирад. Пас, расане дар он банданд ва сараш дар миёни саг банданд ва гӯштро ба саг намоянд, то саг қасди гӯшт кунад, онро барканад ва саг бимирад. Ва бошад, ки яке даҳ араш[5] бувад. Ва дар ин ҳудуд наботест, ҳар кӣ бо худ дорад, хандад, то ба раъноӣ[6] кушад, чун биафкананд, бигиряд.

---

[1] Яракон – зардпарвин
[2] Мохулиё – молихулиё, бемории рӯҳии ваҳмангез
[3] Ярбӯҳ – мардумгиёҳ, меҳригиёҳ
[4] Қаттол – кушанда
[5] Араш – газ
[6] Раъноӣ – зебоӣ, хӯшӣ

## Фасл
## Аҷоиби дарахтони номаълуми аҷиб

Ҷубест ба **Илоқ**, онро мурғе шиносад, ки сурху зард бувад. Мардум бачаи вайро ҳарду пой бибанданд, модараш биравад ва он чӯбро биёварад ва биниҳад, банди пойи бачаи мурғ кушода шавад.

Дарахтест ба ҳадди **Хирхиз**, санҷоб ба он дарахт нишинад ва аз он хӯрад. Мурғест, ки санҷобро ба минқор пок мекунад ва санҷоб аз вай гурезад.

Ба ҳудуди **Хоразм** дарахтест сӯлох е дар он кунанд, асал аз он берун ояд. Як ратл[1] марде бихӯрад, маст гардад. Ва аҷаб нест, ки ҳеҷ ҳакиме як қатра об ба боло натавонад бурд ва ин аруқи[2] ашҷор[3] обҳоро ба худ мекашад ва ба болои дарахт мефиристад, то меваҳо ва мағзҳо гардад.

Дар вилояти **Сарандеб** ҷазираест аз миёни оби сиёҳ баромада. Ва об хуш набошад. Пас, бар он ҷазира найзаҳо[4] ва қаламҳо[5] рӯяд. Буни қаламҳо сӯлох  кунанд, оби зулол аз он равон шавад. Найза оби сиёҳ мехӯрад ва оби хуш медиҳад. Ва масали вай чун абр аст: оби тира бардорад ва хуш биборонад.

Дарахте бувад дар **Шом** чун тут, ҳар балге[6] чун чароғе афрӯзад. Даст сӯзонад. Чун балгҳо бирезад, нопадид шавад ва баъзе аз чӯбҳо. Об вайро напӯсонад ва дар осиёбҳо афкананд. Чун куҳан шуд, бишкофанд. Дар шаби торик мисли оташ афрӯзад.

Ҳиндувон фахр карданд ба дарахте, ки дар вилояти эшон буд: ба рӯз акҳаб[7] намояд, ба шаб афрӯзад, аз чанд фарсанг бинанд. Ва дар ҳама Ҳиндустон се дарахт буд аз ин. Ва ба Бобул бештар буд. Аммо Бобул баргардид[8] ва ҳама нопадид шуд.

Дарахтест ба диёри **Сахр**, ба он ҷо морон бошанд азим. Дар Меҳргон он дарахт балгҳоро бирезонад. Баъд аз чанд рӯз ҳама гунҷишк гардад ва бипарад. Ҳукамо гӯянд, боқилӣ магас гардад ва бипарад.

---

[1] Ратл – воҳиди вазн, баробар ба 449, 28 гр

[2] Аруқ – решаҳо

[3] Ашҷор – дарахтон

[4] Найза – най, қамиш

[5] Қалам – най, қамиш

[6] Балг – барг

[7] Акҳаб – сафеди тира

[8] Баргардид – чапагардон шуд

Дарахтест ба ҳадди **Кирмон**, шохҳое дароз дорад ва ҳар яке расане[1]. Кӯдакон ба он бозӣ кунанд. Мева дорад дар он на нафъе, на зарре[2].

Ва ба ҳадди **Кимок** сармо бувад. Он ҷо дарахтест, ҳар кӣ дар зери он дарахт равад, ҳарорате ба вай расад. Агар даҳ гом пеш равад, сармо ояд. Агар дар зери ин дарахт оташ кунанд, борон ояд. Ва ин ғариб аст.

Дарахтест ба **Миср**, ба шаб аз дур чун оташ афрӯзад. Мусофир ба он ғарра[3] шавад, қасди вай кунад. Чун наздик расад, дарахт бинад, чун бозгардид, оташ бинад.

Ҳашише[4] аст ба Миср, аз он расанҳо бофанд аз баҳри киштӣ. Агар аз он тез-тез бигардонад, оташ дар он афтад ва ҳама шаб сӯзад.

Дар ҳадди **Мағриб** дарёест, ҳар замон дар он дарахте падид ояд сапед монанди булур ва дар он дарё меравад. Ва ҳар сол ки падид ояд, фарохӣ бувад.

Малики Мағриб занҷире дар он дарахт баст ва онро дар кӯҳ муҳкам кард. Рӯзе, он дарахт чандон бигардид, ки занҷир бигусехт[5] ва нопадид шуд.

Муддате дароз баромад. Ҷамъе аз ҷониби Машриқ биёмаданд. Малик аҳволи шаҳрҳо мепурсид.

Яке гуфт: «Дар ҳудуди Машриқ дарёест, дар он локпуште[6], бар пушти вай дарахте руста аз устухони сапед. Ҳар вақте нопадид шавад. Акнун, зоҳир шуд, тавқе оҳанин дар миёни вай баста. Намедонем, ки ҳоли вай чист ва он тавқ аз куҷо овард».

То малик эшонро хабар дод аз ин.

Дарахтест ба ҳудуди Мағриб, меваи вай чун пашм бувад. Занон онро метованд ва саровилҳо[7] бофанд. Агар шукуфа[8] орад, пас чандон ҳуқа-ҳуқа[9] бадар ояд пур аз пашм.

Ба **Ҳиндустон** дарахтест, бар он ҷуз тутак[10] нанишинад. Ҳиндувон он дарахтро суҷуд кунанд, гӯянд: «Аз биҳишт аст ва мурғаш биҳиштӣ аст». Ва чун захме ба он дарахт ояд, обе сурх чун хун берун ояд.

---

[1] Расан – ресмон
[2] Зарре –зараре
[3] Ғарра – фирефта
[4] Ҳашиш – гиёҳ
[5] Бигусехт – биканд
[6] Локпушт – сангпушт
[7] Саровилҳо – шалворҳо
[8] Шукуфа – гул
[9] Ҳуққа – қуттӣ
[10] Тутак – тӯтӣ

Дарахтест ҳафтсад шох дорад. Аз басе гуна мурғ бар вай нишинад, ҳар сол як бор худро биҷунбонад, чандон саргини мурғ ба зер ояд, ки ҳама заминҳои вилоятро кифоят бувад.

Дарахтест, балги вай талх бувад. Хун аз бинӣ бигшояд. Оташ ба он кор накунад. Тарсоён[1] аз он салиб созанд ва бар оташ ниҳанд, бинасӯзад. Гӯяд: «Аз салиби Исост».

Чӯбест, хосияти вай он аст, ки судоъро[2] таскин кунад таълиқан[3] ва дикро суд дорад шурбан[4]. Ва азиз бувад. Дар хазоини мулук доранд ва дасти ҳар касе ба он нарасад.

Ва дар «Таърихи Рум» хондаам, ки Искандар ба сарҳади Шимол расид, даре азим дид, хост, ки бигзарад, лашкари вай намегузашт. Чун ба охири соҳил расид, овозе мункар[5] шунид чун раъд. Вайро гуфтанд: «Бар соҳили ин дарё бешае азим аст, дар он дарахтҳое баланд, ҳар дарахте сесад араш[6], ва ҳамеша дар ин беша бод ояд, шабу рӯз, ин дарахтҳо бар якдигар мезанад, ин овози ғариви он бод аст. Офаридгор ба ин дарахтҳо мурғоне офаридааст ба рангҳои латиф, ба пайкар чун одамӣ ва аз ин беша нараванд ва на аз ин бод бигрезанд».

Искандар чун ба соҳил расид, шахсеро бифиристод, ки аз ин беша хабаре орад.

Чун дар шуд, шере қасди вай кард. Ба дарахте баромад. Дармонд аз бими шер ва дарёу бод. Ногоҳ мурғе биёмад бар ин дарахт нишаст. Ин шахс пойи мурғро бигирифт. Мурғ бархост, то ба соҳил омад.

Пойи вай бигзошт, фурӯд омад ва Искандарро хабар дод, ки «Беш аз ин роҳ нест».

Аз ин ҷинс ҳикоятҳо бисёр омадааст ва мо бар он чи маъруфтар буд, ихтисор кардем.

---

[1] Тарсоён – масеҳиён
[2] Судоъ – дарди сар
[3] Таълиқан – бастанаш
[4] Шурбан – нушиданаш
[5] Мункар – даҳшатнок
[6] Араш – газ

# РУКНИ ШАШУМ
## Аҷоиби суратҳо

Бидон, ки суратҳо дар олам бисёр кардаанд аз баҳри мавоиз[1], то аз он ибрат гиранд. Чунон ки Синнимор сурати Шабдиз бикард аз санг. Кисро инро бидид, бигирист. Гуфтанд: «Чаро гиристӣ?»

Гуфт: «Ин сурат маро хабар медиҳад, ки ту ва аспи ту биоромед, чунон ки ман оромидам ва ҳамчун ман беҳаракат шавед».

Ва бидон, ки сурат кардан ҳаром аст, валекин дар дилҳо таъсир кунад. То Искандар орзу кард, ки Аристотолис бинад. Миёни эшон масофате буд. Бифармуд, то сурати вай бинигоштанд. Дар рӯйи Аристотолис нигаҳ кард, абусе[2] дар вай дид. Ба вай пайғом фиристод, ки «Ин абусиро чора соз!»

Пайғом дод, ки «Абусии ман аз бемуродӣ аст, ки ҷаҳон пурхатар аст. Маро аз қатраи об офариданд ва дар миёнаи чандид бало ва охири ҳама маргу фано». Пас, бифармуд, то сурати Искандар бикарданд. Дар чашми вай ҳавале[3] дид. Пайғом фиристод, ки «Чаро чашми худ чора насозӣ, то ҳавал биравад?»

Ҷавоб дод, ки «Ҳавали ман аз бисёрии назар кардан аст дар кутубҳо ва хондани мавъизатҳо. Агар фармоӣ, даст бидорам».

Ҷавоб дод, ки «Даст мадор, ки доноии бо ҳавал беҳтар аз некуии бо ҷаҳл».

Гӯянд, малики Аҷам мусаввире[4] ва зоҷиреро[5] фиристод ба Ҳиҷоз ва фармуд, то сурати Пайғамбар алайҳи-с-салом бикунанд ва заҷре[6] бизананд ва вайро хабар диҳанд.

Чун бозгардиданд, малики аҷам зоҷирро гуфт «Чӣ заҷр кардӣ?»

Гуфт: «Ҳеч наёфтам».

Мусаввир сурати Пайғамбар алайҳи-с-салом бинамуд.

Малики Аҷам сурати вай бар болишт ниҳод ва дар он тааммул мекард.

Зоҷир гуфт: «Эй малик, кори ин Муҳаммад (с) боло гирад».

Гуфт: «Ту ҳеҷ заҷре наёфтӣ. Ин аз чӣ сабаб мегӯӣ?»

Гуфт: «Он ҷо заҷре наёфтам. Ин ҷо, сурати вай бар болишт ниҳодӣ, кори вай боло гирад».

Ва чунон буд, ки вай гуфт.

---

[1] Мавоиз – мавъизаҳо, пандҳо
[2] Абус – бадқавоқӣ, туршрӯйӣ
[3] Ҳавал – олусӣ, каҷчашмӣ, дубинӣ
[4] Мусаввир – рассом
[5] Зоҷир – фолбин
[6] Заҷр – фол

## Сурати анбиё[1] алайҳиму-с-салом

Шаъбӣ ривоят кунад, ки Абубакр (р) моро бо ҷамъе ба малики Рум фиристод ба расулӣ. Ба дари қасри вай расидем, такбире бикардем. Кас фиристод ва моро ба қасре бурд ва бо мо эҳсон мекард.

Баъд аз ду моҳ, моро иҷозат доданд ба духул[2] ва ҷой холӣ кард.

Гуфт: «Ин калима чӣ буд, ки шумо гуфтед?»

Гуфтем: «Аллоҳу акбар».

Гуфт: «Чӣ амал кунад?»

Гуфтем: «Санои Офаридгор аст».

Гуфт: «Ҳар ҷо ки шумо ин бигӯед, хонаҳои шумо бишкофад?»

Гуфтем: «Чаро?»

Гуфт: «Он рӯз, ки шумо он гуфтед, айвони ман андарун бишкофт».

Гуфтем: «Дар вилояти мо нашикофад, валекин хонаи душманон бишкофад».

Гуфт: «Расули шумо Аҳмад аст?»

Гуфтем: «Бале».

Гуфт: «Агар сурати вай бинамоем. Шумо онро бидонед?»

Гуфтем: «Бале».

Пас, сандуқе бадар овард, дар он даричаҳои бисёр, даричае бигушод ва ҳарире бадар овард. Гуфт: «Ин сурати кист?»

Гуфтем: «Сурати Одам алайҳи-с-сало».

Пас, аз он Нӯҳ алайҳи-с-салом бадар овард. Пас, ҳарирҳо як-як менамуд ва бар мо мепӯшид, то ҳарире арз кард, ба он сурати Пайғамбар алайҳи-с-салом.

Мо такбире бикардем ва гуфтем: «Ин сурати Муҳаммд сала-л-оҳу алайҳи ва-с-саллам аст.»

Пас, гуфт: «Ин сурат Дониёл нигошт ва ман имон овардам ба вай, валекин аз лашкари худ пинҳон медорам».

Ва моро бозгардонид бо хилъатҳо.

## Ҳикоят

Дар шаҳри Румия канисаест[3] ва дар миёни вай амуде[4] аз санг, бар сари он сурати саворе бо силоҳ, бар шутуре нишаста.

Валид ибни Муслим гӯяд, пурсидам, ки «Ин сурати кист?»

Гуфтанд: «Он кас, ки Румияро бино кард».

Гуфтам: «Матарсед, ки шаҳри шумо кас наситонад магар шахсе, ки маркаби вай шутур бувад».

---

[1] Анбиё – пайғамбарон
[2] Духул – дохил шудан
[3] Каниса – калисо
[4] Амуд – сутун

Ва дар Андалус чунин суратест шигифт. Ва Ториқ ибни Зиёд чун Андалусро биситад, хонае дид бар он бисту чаҳор қуфл зада. Чун ҷумлаи хазинаҳо баргирифт, қасд кард, ки ин хонаро бигшояд, рӯҳбонон[1] савганд хӯрданд, ки дар ин хона ҳеҷ моле нест, раҳо кард. Чун навбат ба Лузриқ расид ва вай Охири мулуки Андалус буд, гуфт: «Ман ин хонаро дар бигшоям».

Шаммосон[2] гуфтанд: «Тақдир кун, ки дар ин хона чанд мол аст, мо онро ба ту диҳем. Ту ин хонаро магшой!»

Гуфт: «бигшоям».

Чун бигушод, хона холӣ дид, дар он сурати арабе бар шутуре нишаста ва найза рост карда. Чун бидид, бар садри хона набишта буд: «Ба замоне, ки ин хонаро дар бигшоянд, лашкари араб Андалусро бигшояд».

Лузриқ хашм гирифт ва пушаймон шуд, дари хонаро дарбаст. Ва шаммосон ҷазаъ[3] мекарданд ва гуфтанд: «Ҳар малик, ки ин ҷо расид, қуфле зиёдат мекард, ту ҷумларо бигушодӣ?»



Баъд аз муддате, араб ин вилоятро бигирифт ва Лузриқро бикуштанд ва Андалус аҳли Исломро мусаллам шуд.

Дар Қустантиния[4] майдонест, гирди он ҳоити[5] ҳасин[6], дар он се сурати мисин карда. Яке ангӯшт дар гӯш ниҳода ва он Билол (р) аст, ки бонги намоз мекунад. Ва сурати бузурги дигар ба румӣ бар он

---

[1] Рӯҳбонон – роҳибон
[2] Шаммосон – ходимони калисо
[3] Ҷазаъ – фарёд, фиғон, зорӣ
[4] Қустантиния – Истамбул
[5] Ҳоит – девор
[6] Ҳасин – мустаҳкам

набишта, ки «Ин сурати Пайғамбари охируззамон (с) аст. Ҳар гаҳ аз ин сурат узве ҷудо шуд, ду донги[1] олам табоҳ гардад. Агар узве дигар ҷудо шуд, чаҳор донги олам хароб гардад». Баробари вай сурате дигар карда: савор, ҳарбае[2] дар даст бар море зада. Гӯянд, ки ин сурат Алӣ ибни Абитолиб (р) аст. Ва аҳли Қустантиния он хонаро нигаҳ доранд ва дари вай нопадид кардаанд, то халале ба он нарасад.

Ва Солим ибни Абдуллоҳ гӯяд, малике золим он ҷо рисид, оҳане бар ин сурат зад, он рӯз Фарғона баргардид[3] ва се ҳазор одамиро аз зери гил баровларданд.

Пас, он хонаро ҳоите азим карданд ва ҳиҷобҳо, ки кас ба он нарасад. Ва аҳли Қустантиния гӯянд: «Олами маъмур[4] дар ҳимояти мост, ки агар раҳо кунем, ки суратро бишкананд, олам хароб гардад».

Қавми Суғд араберо ба асирӣ бурданд ва ба қавме дигаре фурӯхтанд. Вай ба маъдани[5] ҷазъ[6] афтод. Муддате дар он ҷо бимонд. Қаҳтӣ падид омад ва муддате дароз бимонд.

Гӯянд, рӯзе аз ин вилоят фарёд баромад ва шодӣ карданд. Пурсидам, ки «Шуморо чӣ расид?»

Гуфтанд: «Дар ин вилоят маъданест аз ҷазъ. Ба ҳар замон, ки сурате падид ояд, он сурат қаринаи[7] фарохӣ бувад ва бимонад, то сад соли дигар қаҳт набошад».

Гуфтам: «Ин суратро ба кас намоянд?»

Гуфтанд: «Бале».

Пас, маро ба сарои малик бурданд, сарое олӣ. Бар тахти заррин ниҳоданд ва мушку анбар мерехтанд ва пардаҳои абрешим даровехтанд ва он ҷо шодӣ карданд. Чун малик даромад, ҳиҷоб бардоштанд. Ман чун он суратро бидидам, биайниҳи[8] сурати Пайғамбари мо (с) буд.

Ман мегиристам ва эшон шодӣ мекарданд. Маро гуфтанд: «Эй араб, ҷойи шодӣ аст. Ту чаро мигирйӣ?»

Гуфтам: «Зеро ки ман ин суратро мешиносам. Сурати Муҳаммад ибни Абдуллоҳ ибни Абдулмутталиб (с) аст».

Маро пеши малик бурданд ва тарҷумон аҳвол бо вай бигуфт.

Малик гуфт: «Вайро чизе диҳед ва аз ин вилоят берун кунед, пеш аз он, ки аҳли ин вилоят бидонанд ва аз дин баргардад».

Маро дар киштӣ нишонданд ва берун карданд.

Бидон, ки сурати Пайғамбари мо (с) бисёр кардаанд. Ва аз они Исо (а) низ кардаанд, хосса дар вилояти Рум.

---

[1] Донг – ҳисса
[2] Ҳарба – найза
[3] Баргардид – чаппа шуд
[4] Маъмур – обод
[5] Маъдан – кон
[6] Ҷазъ – ақиқи рах–рах, санги сулаймонӣ
[7] Қарина – аломат, нишона
[8] Биайниҳӣ – айнан

## Ҳикоят

Дар ҳудуди Мағриб марде буд, номи вай Алӣ. Офаридгор вайро савте[1] дода буд агар кучойе овози вай бишнидӣ, бигиристӣ. Ва мулук[2] вайро бурдандӣ аз баҳри самоъ[3]. Малики Мағриб пеши вай суҷуд кард бо лашкараш ва ҳар шаб занони малик пеши вай омадандӣ аз баҳри самоъ.

Маликро бадхоҳе буд. Номае набишт ба ин малик, ки «Ғураборо дар шаҳр чаро гузорӣ, то ба шаб занони ту пеши вай раванд?»

Малик вайро маҳбус кард. Ва ҳар шаб ба дари ҳабс омадӣ ва «Қуръон» шунидӣ.

Алӣ гӯяд: «Овози ман сабаби балои ман омадӣ, чунон ки ҳусни Юсуф алайҳи-с-салом балои вай омад». Ва ин Алӣ нома набишт ба падари хеш ва ҳоли худ боз намуд.

Падар қасди он вилоят кард. Вайро гуфтанд: «Писари ту аз они сӯйи дарёи Мағриб аст ва даввораe[4] дар пеш. То аз он нагузаранд, ба он ҷо нарасанд».

Вай сандуқе бикард оҳанин ва дар он шуд ва худро ба даввора андохт. Ба он ҷониб афтод.

Маллоҳе бардошт. Пеши малик бурд. Пиндоштанд, ки ҷавоҳир буд. Сари он бигушоданд. Мардеро диданд ҳуш аз вай рафта. Чун ба ақл бозомад, хабар дод аз ҳоли хеш.

Вайро пеши писар бурданд. Ва ҳардуро ба канисае[5] бурданд, дар он сурат карда: яке аз он Одам алайҳи-с- салом, яке аз он Муҳаммад салла-л-лоҳу алайҳи ва саллам. Ва аламе[6] оварданд ва болои он суратҳо бидоштанд.

Падари Алӣ пурсид, ки «Ин аламҳо чист?»

Гуфтанд: «Дар ҳар аҳде ҳодисае муҷаддад[7] шавад, таърихи он бар аламе нависанд ва ин ҷо насб кунанд».

Пурсид, ки «Чӣ шигифт дидӣ?»

Гуфтанд: «Аз ин гирдоб кас зинда берун наёмад магар ту ва ин нодире бувад, аламеро дарафзудем. Ва дар аҳде дигар дидем, ки мурғон аз ин дарё бархостанд ба рӯйи сагон, оташ аз маноқири эшон медарафшид ва духоне[8] баромад, ки нафасҳои мо мунқатеъ[9] шуд. Мо ин суратро шафеъ бурдем, то духон бирафт. Ва вақти ғуруб, ин

[1] Савт – овоз
[2] Мулук – подшоҳон
[3] Самоъ – гӯш кардан
[4] Даввора – гирдоб
[5] Каниса – калисо
[6] Алам – парчам
[7] Муҷаддад – нав
[8] Духон – дуд
[9] Мунқатеъ – қатъ, баста

мурғон бозгардиданд ва ба об фурӯ шуданд ва мо аламе бар сари ин сурат задем».

Алӣ гуфт: «Он рӯз буд, ки санг борид бар сари ҳабаша, ки Каъбаро вайрон мекарданд». Гуфтанд: «Рузе дигар зилзила баромад ва тоқҳо ва айвонҳои мо бишкаст. Ва ҳафт рӯз бимонд, то ҳама оташхонаҳо вайрон шуд. Ин суратҳоро ба шафоат бурдем, биёромид. Аламе дигар бар сари ин задем. Рӯзе дигар моҳ дар осмон ба ду пора шуд ва ғирев[1] аз олам баромад. Мо ин суратҳоро ба шафоат бурдем, то ин офат бигзарад. Моҳ дуруст шуд. Аламе дигар бизадем».

Алӣ гӯяд: «Ин ҳама муъҷизи Пайғамбари мо (с) буд, ки шумо дидаед».

Ва мо фасле дигар ёд кунем дар суратҳои дигар, ки ба тилисм кардаанд, то бидонӣ, ки Офаридгор бандагонро илҳом диҳад, ки чунин шигифтӣ кунанд ва он аз қудрати вай донӣ, на аз қудрати махлуқ. Чунон ки китобат на аз қалам бинӣ, бале аз дасти котиб бинӣ.

## Фасл
## Дар баёни суратҳои аҷиб

**Сурате дар Туркистон.** Дар ҳудуди Туркистон сурате кардаанд бар кӯҳе, истода, даст бар даҳан ниҳода. Ҳар гаҳ қаҳт бошад, он ҷо раванд ва кӯдакон об хоҳанд, он сурат даст аз даҳон барорад, обе азим бархезад аз даҳони вай ва саҳро пуроб гардад. Ва он касро, ки ба шафоати вай даст аз даҳон бардорад, мамлакат ба вай диҳанд ва пас аз вай, ба фарзанди вай. То вақти дигар ояд, то киро иҷобат афтад. Ва ин сурат тилисме аст бар сари чашмае, фавворае насб кардаанд ба санъате, ки он кас надонистааст.

**Сурате дар Машриқ.** Дар ҳудуди Машриқ, аз савби[2] Ҳиндустон сурате кардаанд бар паҳлу афтода дар хонае дарбаста. Ҳар соле, ки фарохӣ бувад, сафире[3] аз даҳони вай бурун ояд, ки ҳама шаҳрро хабар бувад ва он далели фарохӣ бувад.

Ва дар ҳудуди Бомиён ҷойест онро «Истарбаҳор» хонанд, ду сурат кардаанд ҳар яке дувисту[4] панҷоҳ араш[5], тоҷҳо бар сар ниҳода: якеро «Хингбут» хонанд, якеро «Сурхбут». Дар байни эшон кабӯтар лона дорад. Ҳар гаҳ офтоб барояд, ҳарду биханданд.

Ин дар басе кутубҳо дидаем. Ва маънии хандаи эшон маълум на. Ва ин ханда аҷаб набошад, ки офтоб бар ҳар ҷӣ меояд, дар вай

[1] Ғирев – фарёд
[2] Савб – тараф, ҷиҳат
[3] Сафир – овози ҳуштак
[4] Дувист – дусад
[5] Араш – газ

башошате[1] ва фарахе[2] зохир мегардад ва ба офтоб майл мекунад. Ҳамчу анвои лолаҳо, ки чун Офтоб тулӯъ мекунад, ҳама рӯй ба ҷониби Офтоб меоранд ва мутаваҷҷеҳи он тараф мешаванд. Ва чун Офтоб ғуруб мекунад, дар чизе тағйире ва таҳвил[3] зоҳир мегардад.

**Сурати ҳиндӣ.** Дар Ҳиндустон сурате кардаанд ду даст дар даҳон бурда ва аз даҳони вай об ба фаввора меояд, як тири партоб ба боло меравад ва он гаҳ бар сари ин бут мерезад ва дар ҳавзе ҷамъ мешавад аз расос[4]. Аҳли он шаҳр дидори вай хуҷаста доранд.

Мудрик ибни Маҳдӣ гӯяд, ба Тулайтила мерафтам, аз он сӯйи Андалус сурате дидам мисин бар кӯҳе ниҳода, бар як қадам истода, дасти чап бардошта, бар миёни ду чашми вай набишта, ки «Аз ин пештар роҳ нест».

Ин санамро[5] Зушарҳ, малики Ҳимяр кард. Сонеони[6] олам дар он оҷизанд, ки ин суратро чун кардаанд. То баъзе гӯянд: «Аз замин рустааст ё аз фалак омадааст». Зеро ки ба митрақа[7] натавон задан ва ба қолаб натавон рехтан, зеро ки бани одамро он қудрат ва он истеъдод набошад, ки он чунон чизеро битавонанд сохт. Магар он кас, ки он карда бошад, ба илҳоми Офаридгор карда бошад ё ба муъҷизи нубувват.

**Сурате дар Искандария.** Абдураҳмон ибни Зайд ибни Аслам гӯяд ба Искандария сурате буд мисин, вайро «Шароҳил» гуфтандӣ, бар сари локпуште[8] ниҳода, ба ангӯшт ишорат ба Қустантиния карда. Кас надонад, ки онро кӣ кард. Рӯзе бархостанд, ба рӯй даромада буд. То рӯзгори Абдулмалик ибни Марвон онро бигудохтанд ва ба дирам заданд. Баъд аз чанд рӯз Абдулмалик ҳалок шуд.

## Фасл

Бидон, ки куффор суратҳо кардаанд ва баъзе парастидаанд. Ва сабаб он буд, ки чун Идрис (а) ба осмон рафт, вайро шогирде буд, аз андӯҳи фироқи вай мисол сохт бар сурати Идрис (а) аз зари зурх ва бар тахте ниҳода ва ҳар рӯз вайро суҷуд кардӣ ва аз дунё раҳил[9] кард. Шогирдони вай бар он суннат бирафтанд ва бар он қарор гирифт. Ва корҳои муаззам[10] дар ҷаҳон аз чизҳои андак бархезад.

---

[1] Башшошат – кушодарӯйӣ, шодмонӣ
[2] Фараҳ – хурсандӣ
[3] Таҳвил – дигаргунӣ
[4] Расос – сурб
[5] Санам – бут
[6] Сонеон – созандагон, эҷодкорон
[7] Митрақа – болға
[8] Локпушт – сангпушт
[9] Раҳил – реҳлат, гузашт
[10] Муаззам – бузург

## Ҳикоят

Ва гӯянд, ба рӯзгори Ҳорунаррашид марде биёмад ва дастуре хост, ки понсад ман уд дорад, мехоҳад, ки дар Каъба бисӯзонад. Ҳорун хуррам гашт ва бар вай сано кард.

Имом Муҳаммад ибни Идриси Шофеӣ ҳозир буд. Гуфт: «Ло каромата лаҳу» (*Ҳеҷ саховате ӯро нест*).

Гуфт: «Чаро?»

Гуфт: «Имсол понсад ман уд бисӯзанд, дигар сол чаҳорсад ман, дигар сол тираст[1] ман, то бо як ман ояд. Рӯзгоре барояд дароз, гӯянд Каъба оташхона буд».

Ҳорунро ин сухан аҷаб омад. Он шахсро баргирифт ва тафаҳҳус[2] кард. Маҷусе буд оташпараст. Вайро ҳалок кард.

**Сурати ҷасад.** Фармуд: «… ва алқайно ъала курсийиҳи ҷасадо…»[3] (… *ва бар тахташ ҷасадеро андохтем...*). Баъзе гӯянд, ки ин «ҷасад» сурате буд:

Сулаймон (а) малики Румро ҳалок кард, духтаре аз они вай бихост. Ҳар рӯз гиристӣ. Сулаймон (а) гуфт: «Чист туро?»

Гуфт: «Андӯҳи падар. Маро дастуре деҳ, ки сурати падар бингорам, то маро ба он салвате[4] бошад!»

Чун сурати падар бикард ва чиҳил рӯз вайро суҷуд мекард, Ҷабраил алайҳи-с-салом бозистод.

Осиф бидонист, Сулаймон алайҳи-с-саломро хабар кард, то он санамро бишикаст.



Пас, Ҷабраил алайҳи-с-салом омад ва гуфт: «Чунон ки дар хонаи ту сурат парастиданд, мамлакат аз ту биравад». Баъд аз чиҳил рӯз бо вай доданд.

---

[1] Тираст – сесад
[2] Тафаҳҳус – тафтиш
[3] Сураи Сод, қисмате аз ояти 34
[4] Салват – тасаллӣ, хӯшҳолӣ

Баъзе гӯянд, ки ин «ҷасад» писари Сулаймон алайҳи-с-салом буд.

Ва Сулаймон алайҳи-с-салом ро ҳазор зан буд. Гуфт: «Ба ҳазор фирош биравам ва маро ҳазор писар биёяд». Ба зафон[1] «Иншоаллоҳ» нагуфт. Вайро аз он ҳама занон писаре омад ноқис.

Девон қасд карданд, ки вайро ҳалок кунанд ва гуфтанд: «Аз писар ҳамон ранҷ бинем, ки аз падар». Сулаймон алайҳи-с-салом он писарро ба абр супурд.

Офаридгор Малак-ул-мавтро фармуд, ки «Сулаймон писарро ба абр супурд ва ба ман насупурд. Ҷони вай бisitон ва он тани беҷон бар тахти вай афкан!» Ин «ҷасад» ин аст.




**Сурати Сарира.** Дар Ҳиндустон ба шаҳри Сарира хонаест сангин, дар он сурате карда, дасте бар рӯй ниҳода ва дасте бар ҳаво дошта. Ҳар кӣ хоҳад, ки рӯйи вай бинад, чизе бар дасти вай ниҳад, то дасти чап аз рӯй бардорад. Он ҷо пире нишастааст, онро бармедорад.



[1] Зафон – забон

**Сурати Булур.** Дар ҳадди Булур, ҷойе, ки Офтоб ба вай нарасад магар се моҳ дар соле ва боқӣ нуҳ моҳ торикӣ бувад, дар он саname кардаанд бар мисоли зане, вайро ду пистони бузург карда. Беморро он ҷо баранд ва даст бар пистони вай ниҳад, қатрае шир аз он бичакад ва бемор бихӯрад, бемории аз вай зоил шавад[1]. Ва агар начакад, бимирад. Пас, бемор аз он ҷо васият кунад. Ва ин ғариб аст.

**Сурати румӣ.** Дар Рум сурати духтаре сохтаанд нишаста ва мегиряд ва ашкро ба остин меистарад[2].



Ғураборо[3] имтиҳон кунанд ва гӯянд: «Фалон духтар мусибатзада аст, магар вайро дил хуш кунӣ».

Ғариб бо вай мегӯяд бисёре. Пас, берун ояд ва гӯяд: «Суд намедорад ва сухан қабул намекунад».

**Дигар.** Ба Қармисин чашмае буд, бар сари он сурате сангин. Ҳар кӣ онро биафканад, об бозистад. Чун ба по рост бигирад, об равон шавад. Чун санг биафтад, духтарони бикр биёянд ва бознишонанд ва обе азим аз зери он равон шавад.



**Сурати мисрӣ.**
Дар биёбони Миср миле кардаанд, бар сари он сурати зане нишаста ва ба ангӯшт ишорат ба роҳ мекунад.

Агар мурғе бар сари вай нишинад, парҳои вай бисӯзад ва ба зер афтад. Ва ғурабо, ки гузаранд, онро бармедоранд.

Ба Тадмур сурате кардаанд аз они ду духтар бар санг, бар он байтҳои бисёр гуфта. Минҳо:[4]

---

[1] Зоил шавад – бартараф шавад
[2] Меистарад – пок мекунад
[3] Ғурабо- ғарибон, бегонагон
[4] Минҳо – аз ҷумлаи онҳо

ما صـورتان بـتـدمر قد راعـتا          أهل الحجى وجماعة العشاق
غبرا على طول الزمان ومرة          لـم يـسـأما مـن ألفة وعـنـاق

(*Ду сурате дар Тадмур аз ҷониби аҳли хирад ва ҷамоати ошиқон қадрдонӣ нашуданд,*

*Дар тӯли замон бар онҳо гарду губор нишастааст ва боре аз улфату огуш хаста нашудаанд.*)

Ва Муҳаммад ибни Ҳоҷиб гӯяд:

أدتمر صورتاك هما لقلبي          غـرام، ليس يـشبهه غـرام
أفكر فـيكما فـيكير نـومي          إذا أخذت مضاجعها النيام

(*Эй Тадмур, ҳарду сурати ту қалби маро шефта кардааст,*
*Шефтагие, ки онро назире нест.*
*Ман дар бораи ҳардуи шумо фикр мекунам ва хобам мепарад.*
*Дар ҳоле ки ҳама дар бистари хоби худ ҳастанд.*)

**Сарои Апарвез дар Қирмисин ва сурати Шабдиз.** Ба Қармисин сароест аз они Кисро Апарвез, дар он суратҳои аҷаб карда ва ба якфарсангии он сурати Шабдиз карда: марде бар аспе аз санг, диръе[1] пӯшида ва зиреҳро мисморҳо[2] пайдо карда.



[1] Диръ – ҷавшан
[2] Мисмор – мех

Мусаввири[1] вай Синиммор. Ва Синиммор он буд, ки Хаварнақ[2] кард ба Куфа. Ва Шабдиз аспе буд, ки малики Ҳиндустон фиристод ба Апарвез. То зину луғом доштӣ, бавл накардӣ ва на бинӣ дамидӣ. Гирд бар гирди сунби вай шаш бадаст[3] буд. Бузургтар аз филе буд. Мор вайро бизад[4]. Апарвез бигирист. Бифармуд, то сурати вай бикарданд дар деҳи Ҷобон.

Чун ин сурат бидид, аҷабтар аз он дид, ки зинда буд ва гуфт: «Хабар медиҳад аз марг ва ба ҳаракоти мо».

Ва аҳли ҳикмат савганд хӯрданд, ки «Ин сурат на одамӣ кардааст. Магар Офаридгор офаридааст».

Баъзе аз куффори Рум он бидиданд, гуфтанд: «Худоро дар ин сурат сиррест. Рӯзе падид ояд ҳоли он».

Баъзе аз ҳукамо гӯянд: «Агар яке аз Фарғона ва аз Шуши ақсо[5] ба дидани ин сурат ояд, маломат набояд кард».

Ва чун нек андеша кунанд, бидонанд, ки агар ин сурат одамӣ кардааст, шигифтӣ бувад, ки Офаридгор шахсеро илҳом диҳад, ки аз санг чунин сурате кунад. Ё магар санг мусаххари[6] вай буд, то онро аз сангҳои мулавван[7] дарҳам сохт? То ҷойе ки сиёҳ мебоист, сиёҳ кард ва ҷойе ки сурх мебост, сурх кард. Ду чашмаш ҳадақаи[8] сиёҳ кард, гирд бар гирди он сапед ва гӯшҳо ва канорҳои вай сурх.

Ва ағлаб бар онанд, ки ин сурат ва он ки наздики ваянд Фарҳод кард. Ва Фарҳод шахсе буд шуҷоъ ва сиёҳ ва латиф ва дар хидмати Апарвез будӣ. Ва Апарвезро зане буд номи вай Ширин. Ва Фарҳод ӯро дӯст дошт ва Кисро медонист. Фарҳодро ба ин саҳро фиристод, то галларо нигаҳ дорад. Фарҳод сурати вай накш кард бар ин кӯҳ.

Пас, вайро ба кӯҳи Биҳистун фиристод ва вайро фармуд, то кӯҳро ба се амуд[9] муаллақ бидорад. Баъзе аз он биканд, хабар ба вай расид, ки «Ширин ҳалок шуд». Вай аз ин хашм кулангро бар болои кӯҳ афканд.

Рӯзгор баромад. Аз дастаи куланги вай дарахти анор баромад. Ва кас бар сари он кӯҳ натавонад рафтан. Ва Фарҳод низ бимурд.

---

[1] Мусаввир – рассом, нигоранда
[2] Хаварнақ – номи қаср
[3] Бадаст – ваҷаб
[4] Бизад – неш зад
[5] Ақсо – дур
[6] Мусаххар – фармонбардор
[7] Мулавван – ранга
[8] Ҳадақа – гавҳарак
[9] Амуд – сутун

## Ҳикоят

Бидон, ки ин Ширин аз авлоди мулук[1] буд ва муҳтарама буд ва иффате[2] дошт бағоят. Ва Апарвез вайро дӯст доштӣ. Ва гӯянд чандин ҳазор-ҳазор динор ин зан ба пулҳо ва работҳо[3] кард. Ва аз Рум буд. Ва Апарвез ба ҳукми вай будӣ.

Шерӯя падари худро-Апарвезро бикушт. Кас ба Ширин фиристод, ки «Зани ман бош!»

Гуфт: «Ман модари ту бошам. Ва агарчи ту аз ман назодаӣ, ман ҷуфти ту набошам».

Ин Шерӯя хазоини вай ба ғорат бурд ва таъна мезад дар ин Ширин ва меранҷонид.

Ширин ба танг омад. Гуфт: «Ин мард падари худро бикушт ва моли ман тороҷ дод. Ман ҷон аз дасти вай набарам. Аммо бо вай кайде[4] созам». Пайғом ба Шерӯя фиристод, ки «Ман зани ту он гаҳ бошам, ки се кор бикунӣ: мол ва ҷавоҳири ман бозфиристӣ ва ҳар кас, ки Апарвезро кушт, бикушӣ ва лашкарро ҷамъ кунӣ ва бигӯӣ, ки ман таъна дар Ширин задам, ба лиҷоҷ[5] гуфтам ва дар ин кор дурӯғ задам».

Шерӯя ҳамаи мол ва ҷавоҳир ба вай боздод ва қотили Апарвезро гардан бизад ва бо лашкар гуфт: «Он чи дар ҳаққи Ширин гуфтам, дурӯғ гуфтам».

Ширин он ҳама молу ҷавоҳир ба оташ бисӯхт ва ҳамаро бишикаст ва Шерӯяро гуфт: «Амонате дорам аз падарат- Апарвез. Ба сари гӯри вай равам, бо вай супорам ва имшаб арусӣ кунем».

Ӯро ба гӯри Апарвез бурданд. Ангӯштаре дошт, заҳр дар нигини вай, онро бихӯрд ва ба гӯри Апарвез дарафтод ва ҷон дод.

Ин ҳикоят аз иффати ин зан боз гӯяд. Ва мо инро ирод кардем[6] аз баҳри фавоид[7].

Ва суварҳо ва тимсолҳо, ки Апарвез кард бисёр аст. Ин миқдор кифоят бувад.

**Сурати ҳиндӣ.** Ба Ҳиндустон шаҳрест онро «Калбо» хонанд. Дар он шаҳр амудест[8], бар сари он батте[9] карда, болҳо кушода, гардан дароз карда. Ҳар гаҳ рӯзи даҳуми моҳи муҳаррам бувад, чашмае дар зери ин амуд аст пуроб, ҳамаро он бат боз хӯрад ва дар сари амуд

---

[1] Мулук – подшоҳон
[2] Иффат – покдоманӣ
[3] Рибот – ғарибхона, корвонсарои фақирон
[4] Кайд – найранг, ҳила
[5] Лиҷоҷ – ситеза, инод
[6] Ирод кардем – гуфтем
[7] Фавоид – фоидаҳо
[8] Амуд – сутун
[9] Бат(т) – мурғобӣ

сӯлох ест[1], дар он сӯлох  резад, то соли дигар аз зери амуд меравад ва Калборо тамом бувад аз об.

**Сурате дар Армения.** Ба Армения кӯҳест, бар он гӯсфанди сангин карда. Ташна он ҷо ояд, даҳон ба даҳони вай ниҳад, аз даҳони вай об равон шавад, то сер гардад. Ва гург ҳаргиз перомуни он кӯҳ нагардад. Ва он тилисме аҷаб аст.



Ба Ҳиндустон кӯҳест, бар он сурати ду шер карда, аз даҳони ҳарду об равон шуда. Ва ду шаҳр он ҷост, аз он об ҳарду ободон буд, то хусумат афтод, даҳони шер бишкастанд ва оби вай бозистод. Даҳони вай заррин бикарданд, об надод. Ва ин шаҳр бирон бимонд.



[1] Сӯлох  – сӯрох

**Сурати дигар.** Ба вилояти Танҷа хонаест аз мино[1] карда, дар он шере аз сим[2] карда ва шахсе бар он нишаста, оинае дирафшон[3] дар даст гирифта. Ҳар бемор, ки дар он нигарад, агар худро бинад, нек шавад ва агар набинад, бимирад.

**Сурате ба Қайрувон**. Ба Қайрувон хонае кардаанд сангин, дар он тахте аз фирӯза, бар он сурати ҷинниён карда. Аз ҷумла, чаҳор сурат нигоштаанд даст дар дасти якдигар ниҳода ва бо якдигар сухан мегӯянд номафҳум. Ва ин ду ҷамоданд ва гӯё ва кас иллати он надонад.

Ин миқдор гуфта омад аз сувар[4]. Ва фоида дар он аст, ки Худойро ба қудрат бидонӣ, ки одамиро офаринад, ки ба киёсат[5] чунин санъатҳо донад кард. Ин ҷумлат агар рост нақл кардаанд, аз сунъи[6] Офаридгор бувад ва агар дурӯғ гуфтаанд, моро бурҳоне набувад ва он чи гуфтаанд, нақл кардем.

Ва мо баъд аз ин, ёд кунем гӯрҳои анбиё[7] ва мулук[8] дар офоқҳо, то дар он андеша кунанд ва бидонанд, ки авоқиби эшон чӣ буд.

## Аҷоиби гӯр

Аз Қус ибни Соида пурсиданд, ки «Беҳтарин панде чист?»

Гуфт: «Аблағ-ул-ъизоти ан-назару ила маҳалли-л-амвот». «*Беҳтарин ваъзе он аст, ки дар гӯрҳо нигаранд*».

Ва мо аввал гӯре ёд кунем, гӯри Одам алайҳи-с-салом аст.

**Марқади Одам алайҳи-с-салом.** Гӯри Одам алайҳи-с-салом ба Сарандеб аст, ниме дар бар[9] ва ниме дар баҳр. Болини вай дар хушк аст, бист араш[10] ва по дар об дорад, чиҳил араш. Он ки дар хушк аст, кас ба он нарасад, ки ҷойи баланд ва маниъ аст ва он ки дар об аст, моҳӣ гирди он тавоф мекунад аз дур ва наздики гӯр наёрад рафт[11]. Ва агар моҳие ё ҳайвоне бар гӯри вай афтад, мутаҳаҷҷар гардад[12] ва санг шавад ва ба қаъри дарё равад. Ва Одам алайҳи-с-салом рӯй дар

[1] Мино – шиша
[2] Сим- нукра
[3] Дирафшон – дурахшон
[4] Сувар – суратҳо
[5] Киёсат – зиракӣ
[6] Сунъ – офариниш
[7] Анбиё – паёмбарон
[8] Мулук – подшоҳон
[9] Бар(р) – хушкӣ
[10] Араш – газ
[11] Наёрад рафт – ҷуръати рафтан накунад
[12] Мутаҳаҷҷар гардад – ба санг табдил ёбад

Машриқ кардааст, даст бар даҳон ниҳода ва дасте зери ноф ниҳода ва ишорат ба он мекунад, ки «Забон нигаҳ доред ва фарҷ нигаҳ доред!»

**Хабар.** Дар хабар омадааст, ки Одам алайҳи-с-салом рӯзе нишаста буд, аз фарзандони вай тифле пой бар паҳлуи Одам алайҳи-с-салом ниҳод ва чун нардбон бар он баромад ва бар китфи вай нишаст ва ба зер меомад.

Яке гуфт: «Ё Одам, ин тифл бозӣ мекунад ва ту нигаҳ мекунӣ?»

Гуфт: «Ҳеҷ намеёрам гуфт[1], ки ман дар пеш як ҳаракат бикардам, мулки биҳишт дар сари он кардам ва метарсам, ки агар сухане бигӯям, вуболи ман шавад».

Ва бидон, ки Дарёи Сарандеб обест сиёҳ ва гӯри Одам ниме дар об аст ва ниме дар хушк ва бар сари гӯри вай дарахте рустааст азим, меваи вай монанди унноб[2] аст ва аз балгҳои[3] вай монанди борон сад ҳазор қатраҳои оби зулол мечакад ба сари гӯри вай шабу рӯз, мутавотир[4]. Ва кас бар сари он гӯр натавонад рафтан. Ва он об ҷамъ мегардад ва дар маснаъҳо[5] ва аҳли Сарандеб аз он об хӯранд. Ва гирд ба гирди вай сандуқҳо ниҳодаанд ва ҳазираҳо[6] карда ва муътакифон[7] нишаста аз мусалмонону кофир ва ҷуҳуду тарсо. Ва ҳинду гирди он нагардад. Ва ҳар ҳинду, ки зиёрати вай бикунад, бараҳна шавад ва дар савмаа нишинад ва лаззати дунё бар вай ҳаром гардад, то бимирад. Ин гӯр бар лаби Қулзум аст ва аз сомоне[8] кӯҳӣ Қоф ва аз сомоне Зулумот[9] ва аз сомоне об.

**Марқади Довуд алайҳи-с-салом.** Гӯри Довуд алайҳи-с-салом ба Байт-ул-муқаддас аст, наздики гӯри Иброҳим алайҳи-с-салом ва аз масофати дур бӯйи мушк ояд аз он.

Ва сабаб он бувад, ки Довуд алайҳи-с-салом мамлакате азим дошт. Чун умри вай ба охир расид, Малак-ул-мавт[10] омад ба сурати марде ва бо зани Довуд бинншаст ва бо вай сухан мегуфт. Модари Сулаймон алайҳи-с-салом гуфт: «Шавҳари ман марде ғаюр аст. Дур шав!»

Довуд алайҳи-с-салом даррасид. Малак-ул-мавт ба гӯшаи тахт рафт. Довуд гуфт: «Ин ҷо чӣ кор дорӣ?»

---

[1] Намеёрам гуфт – ҷуръати гуфтан надорам
[2] Унноб – челон
[3] Балг- барг
[4] Мутавотир – пайваста
[5] Маснаъ – обгир, обанбор
[6] Ҳазира – деворбаст
[7] Муътакиф – эътикофнишин, гӯшанишин барои ибодат
[8] Сомон – тараф
[9] Зулумот – Торикистон
[10] Малак-ул-мавт – фариштаи марг

Гуфт: «Туро сахт омад, ки бо зани ту сухан гуфтам?»

Гуфт: «Бале».

Гуфт: «Урёро низ сахт омад, ки зани вайро бихостӣ. Ва ман Малак-ул-мавтам».

Довуд алайҳи-с-салом гуфт: «Истиғфор кунам аз гунохе, ки ба дари марг аз он маломат бинанд».

Пас, ҷони вай бардошт, вайро дар гӯр ниҳод.

Аҳли мамлакат зорӣ карданд. Сулаймон алайҳи-с-салом каргасонро фармуд, то болҳо бигшоданд, то Офтоб боз доранд ва мушк меафшонд дар он саҳро то пур аз мушк шуд. Ва ҳанӯз бӯйи мушк аз он саҳро ояд.



**Марқади Иброҳим алайҳи-с-салом.** Ва Аммо гӯри Иброҳим (а) он ҷост ба Байт-ул-муқаддас .

Ва Малак-ул-мавт пеши вай омад ба сурати марде наҳиф[1]. Иброҳим (а) вайро меҳмон дошт. Вай таом намехӯрд ва луқма аз даҳони вай меафтод аз пирӣ ва сустӣ.

Иброҳим (а) гуфт: «Эй пир, умри ту чанд сол аст?»

Гуфт:«Чандин сол ва даҳ сол бар умри Иброҳим (а) зиёдат бувад».

Иброҳим (а) гуфт: «Илоҳӣ, ҷони ман биситон! Малак-ул-мавтро фирист, то ҷони ман бардорад, то чунин пир нагардам, ки хору залил шавам».

Ин пир гуфт: «Ано малакулмавт» (*Ман фариштаи марг ҳастам*).

Иброҳим (а) гуфт: «Саддақта[2]. Ман аз Худо хоста будам, ки маро зиндагонӣ диҳад. Гуфт туро намиронам, то ба дуо Малак-ул-мавтро аз ман дархоҳӣ». Пас, ҷони вай биситад.

---

[1] Наҳиф – лоғар, хароб

[2] Саддақта – рост гуфтӣ

**Марқади Ҳорун алайҳи-с-салом.** Аммо гӯри Ҳорун (а) дар Теҳ аст. Ва чун Мӯсо (а) ва Ҳорун (а) дар Теҳ рафтанд, Ҳорун (а) кӯҳе сабз дид бар он каҳфе[1], нур аз он бармехост, сарире[2] заррин дар он ниҳода, ҷомаҳои неку бар сарир афканда ва бар он набишта: «Ҳар кӣ болои вай миқдори ин гӯр бувад, ҷойи вай бошад».

Мӯсо (а) дар он хуфт, рост намеомад. Ҳорун (а) дар он хуфт, ба андозаи вай буд.

Малак-ул-мавт бар сурати шахси неку биёмад ва ҷони вай биситад. Ва аз ин сабаб рӯҳбононро[3] дар куҳуф[4] дафн кунанд.

Ва Мӯсо (а) боз гардид. Ва бани Исроил Ҳорун (а)-ро дӯст доштандӣ, ки вай ҳалим буд. Гуфтанд: «Мӯсо Ҳорунро ҳалок кард». Ва ӯро меранҷонидандӣ, ба ин сабаб.

**Марқади Мӯсо алайҳи-с-салом.** Аммо гӯри Мӯсо (а) кас надонад, ки куҷост. Ва кас маргро чунон кориҳ[5] набудӣ, ки Мӯсо (а). Офаридгор гуфт: «Ё Мӯсо, ман ҳукм кардам, ки ҳама халқ бимирад. Ва агар хоҳӣ, ҳазор сол туро умр диҳам ва охир ҳам марг бувад». Пас, Малакулмавт омад.

Гуфт: «Ҷон аз куҷо биситонӣ?»

Гуфт: «Аз даҳон».

Гуфт: «Таврот ба он хондаам».

Гуфт: «Аз гӯш».

Гуфт: «Таврот ба он шунидаам».

Гуфт: «Эй Мӯсо, шароб хурдаӣ?»

Гуфт: «На».

Гуфт: «Лаб биёр, то бӯйи даҳонат бишнавам[6]!»

Гуфт: «Шояд».

Малак даҳон бар даҳони вай ниҳод ва ҷонаш баркашид.

Вайро саду шаст сол умр буд.

**Марқади Яқуб алайҳи-с-салом.** Гӯри Яъқуб (а) ба Шом аст.

Чун вақти вафоти вай бирасид, қасди Байт-ул-муқаддас кард ва Юсуф (а)-ро васият кард, ки «Чун вафоти ту даррасид, қасди Байт-ул-муқаддас кунӣ ва Миср, ки ҷойи фиръавнон аст, бигзорӣ!»

Омад то гӯри Иброҳим (а). Гӯре дид ва малоикаро пурсид: «Ин гӯри кист?»

Гуфтанд: «Аз они бандаи карим».

---

[1] Каҳф – ғор
[2] Сарир – тахти хоб
[3] Рӯҳбонон – роҳибон
[4] Куҳуф – ғорҳо
[5] Кориҳ – бадбин
[6] Бишнавам – бибӯям

Дар он ҷо нигоҳ кард: минбарҳо дид заррин, бар он қавме неку. Қасди эшон кард.

Фаришта гуфт: «Он ҷо марав, то он шарбат боз хӯрӣ!»

Вай онро бихӯрд ва ҷон бидод.

Вайро он ҷо дафн карданд, пеши гӯри Исҳоқ ва Иброҳим ва Сора алайҳиму-с-салом.

**Марқади Юсуф алайҳи-с-салом.** Гӯри Юсуф алайҳи-с-салом аввал ба Миср буд.

Чун бишнид, ки Яъқуб алайҳи-с-салом вафот ёфт, дилтанг шуд ва гуфт: «Таваффанӣ муслиман ва алҳиқнӣ би-с-солиҳин». Яъне «Маро ба обо[1] ва аҷдодам[2] бирасон!»

Чун аз дунё раҳил[3] кард, бар ҷониби Нил дафн карданд. Дар он ҷониб фароҳӣ ва неъмат зоҳир шуд ва дар ин ҷониби дигар қаҳтӣ ва тангӣ падид омад.

Райён ибни Валид кас фиристод ба писари Юсуф алайҳи-с-салом - Ифроим ибни Юсуф ва гуфт: «Тобути Юсуф ба ин ҷониб овар!»

Тобути вайро ба ин ҷониб овард. Фароҳӣ ва неъмат падид омад ва қаҳтӣ аз он сомони[4] дигар шуд.

Пас ҳар ду гӯрӯҳро хусумат афтод. Пас, иттифоқ карданд, ки тобути вайро дар қаъри Дарёи Нил дафн кунанд. Пас, анбубаҳо[5] карданд аз расос[6] ва бар сари якдигар ниҳоданд дар қаъри дарё ва об аз он бирехтанд ва тобутро ба қаър бурданд ва дафн карданд ва анбубаҳо баргирифтанд. Ва об бар сари гӯри вай равон шуд ва дар ҳарду ҷониб фароҳӣ падид омад.

Ва он ҷо буд тобути вай то рӯзгори Мӯсо алайҳи-с-салом. Пас Сорих ибни Исроил ибни Яъқуб Мӯсо алайҳи-с-саломро гуфт: «Агар ман устухонҳои Юсуф ба ту намоям, маро шафоат кунӣ?»

Гуфт: «Бале».

Сорих гуфт: «Дар қаъри дарёст, ба фалон ҷойгоҳ».

Вайро баровард ва ба Байт-ул-муқаддас бурд. Ва пеши турбати Яъқуб алайҳи-с-салом вайро дафн карданд.

**Марқади Дониёл алайҳи-с-салом.** Гӯри Дониёл алайҳи-с-салом дар Шуш аст.

Ва чун Абӯмӯсои Ашъарӣ Шуш биситад ва хазоин[7] баргирифт, хазинае бимонд. Раҳо намекарданд ва гуфтанд: «Дар ин ҷо тобути

---

[1] Обо – падарон
[2] Аҷдод – бобоён
[3] Раҳил – гузашт, вафот
[4] Сомон – ҷониб
[5] Анбубҳо – қубурҳо
[6] Расос – сурб
[7] Хазоин – хазинаҳо

Дониёл аст. Ва ин ҷасад пеши туркон буд. Дар шаҳрҳо қаҳтӣ падид омад, муддате дароз бимонд ва боз намегардид. Мо аз туркон ин тобут ба ория биситадем ва гаравгон ниҳодем ҳафтод аҳли байти худро, то мо ба он борон хоҳем, он гаҳ боз ҷой фиристем».

Абӯмӯсо хазина боз кард, сарире дид, дар он шахсе даст бар зону ниҳода, ангӯштарӣ дар ангӯшт, бар он нақш карда сурати вайро, аз ҳар сомоне шере.

Ва сабаб он буд, ки модар Донёлро дар биёбон бизод ва бимурд. Офаридгор шери мода баргумошт, то вайро шир дод. Ва шери нар аз баҳри вай сайд кардӣ. То Дониёл парварда шуд. Вай нақш аз ҳарду шер бар ангӯштарӣ кард ва сурати худ дар миёни ҳарду бинигошт: яъне «Маро ин ду ҳайвон тарбият карданд» - зоҳир кардани шукр.

Абӯмӯсо пайғом ба Умар (р) фиристод, ки чунин ёфтам тобути Донёл.



Вай ҷавоб дод, ки «Тааррузи он[1] марасон ва аз эшон маситон!»

Абӯмӯсо онро дар шаҳри Шуш дар қаъри об, дафн кард, дар тобути обгина[2] ва об бар он равон кард.

Ва моҳиён бар гӯри вай эмин бошанд, касе эшонро сайд накунад ва бар сари гӯри вай хуфта бошанд, ҳар яке чандон ки гове. Ва аз шигифтии он яке ин аст, ки нони мағсуб[3] ба эшон андозанд, нахӯранд. Ва агар нони ҳалол бияндозанд, моҳиён ба сари якдигар дароянд ва мерабоянд.

---

[1] Тааррузи он – даст ба он
[2] Обгина – шиша
[3] Мағсуб – ғасбшуда

Ва Абӯмӯсо дар он хазина чанд китоб биёфт, онро ба Каъб-улаҳбор супурданд.

**Зикри Асҳоби Каҳф.** Гӯри Асҳоби Каҳф ғорест саҳмнок[1].

Убода ибни Сомит гӯяд, ки Абубакри Сиддиқ (р) маро бифиристод ба малики Рум ба расулӣ, ки «Ҳарб хоҳад буд». Чун ба Қустантиния расидам, кӯҳе дидам сурх, дар он каҳфе, бар он даре оҳанин. Дар он ҷо рафтам. Сездаҳ мардро дидам бар паҳлуҳо хуфта, гилемҳо дар сар кашида, баъзе ҷавон ва баъзе пир.

Мардеро дидам шамшере бар рӯй омада. Гуфт: «Мо ҳар сол дар ин ғор оем ва рӯйи эшон пок кунем аз хок ва нохунҳои эшон ва саблатҳо[2] бигирем».

Пурсидам, ки «Ин гурӯҳ кистанд?»

Гуфт: «Пеш аз Исо ба чаҳорсад сол, пайғамбарон буданд. Ва пеш аз ин намедонем». Ва дуруст он аст, ки на Асҳоби каҳфанд, ки Асҳоби каҳф дар чоҳеанд, ки саҳме[3] дорад, ки кас дар он наёрад[4] нигоҳ кардан аз бим. Ва он ҳафт маликзода буданд.

**Зикри Асҳоби Рақим.** Аммо Асҳоби Рақим баъзеанд аз хоссони Худои таоло.

Ва амирулмуъминин Восиқ Биллоҳ Муҳаммад ибни Мӯсоро бифиристод ба вилояти Рум то аз Асҳоби Рақим хабаре оварад.

Гуфт, бар кӯҳе рафтем, дар он сарабе[5] дидем тираст[6] гом[7] дарозо, дар он хонаҳо ва мурдагон дар он. Ва марде он ҷо нишаста, мардумро манъ мекард, ки эшонро бинанд ва гуфт: «Ҳар кӣ эшонро бинад, офате ба вай расад».

Ман эшонро бидидам: ҳама дар палосҳо печида ва андомҳои эшон дар сабр[8] ва қир гирифта ва кофур бар он рехта. Даст бар синаи яке фурӯ овардам, мӯйи синаи вай сахт буд.

Чун боз гардидам, он муваккал[9] таоме овард ва сам[10] дар он ниҳон карда, то магар яке ҳалок шавад ва гӯянд сабаб он буд, ки эшонро бидидӣ. Бидонистем, он нахӯрдем ва боз гардидем. Пурсидам, ки «Ин қавм кистанд?»

Гуфтанд: «Асҳоби Рақиманд».

---

[1] Саҳмнок – тарснок
[2] Саблат – мӯйлаб
[3] Саҳм – тарс, хавф
[4] Наёрад – ҷуръат накунад
[5] Сараб – таҳхона
[6] Тираст – сесад
[7] Гом – қадам
[8] Сабр – шираи сабр (алоэ)
[9] Муваккал – гумошта, мутавалӣ
[10] Сам(м) – заҳр

**Зикри машҳади валади**[1] **Идрис алайҳи-с-салом.** Дар вилояти Ховар ҳисорест[2] дар миёни реги равон, ҷойи маниъ[3] ва даре оҳанин дорад, бар дари вай шере карда аз мис, аз даҳони вай оташ медарафшад[4]. Малике он ҷо расид, аз ҳукамо пурсид, гуфтанд: «Магар чашмаи нафт аст ва оташ даргирифта. Ин шер бар он ниҳодаанд, то оташ аз даҳони вай медарафшад».

Он малик бифармуд, то онро бардоштанд. Фазое дид дар он айвоне аз ҷазъ[5] карда. Ҳар кӣ наздики он айвон мерафт, бонг бар вай мезаданд, ҳоле ҷон медод. Ва ҳеҷ касро намедиданд.

Ин малик тафаҳҳус[6] кард, ҳукамо гуфтанд: «Дар ин айвон гӯре аз они фарзандони Идрис (а) аст ва беш аз ин намедонем». Малик бозгардид. Ва амсоли ин дар офоқ бисёр аст.

**Қабр.** Аз бани Хузоа шахсе гӯяд, ки дар саҳро бонги шер шунидам, дар сарабе[7] гурехтам, шахсеро дидам дароз ва зиреҳе пӯшида зангор гирифта ва камаре баста ва бар лавҳе набишта: «Ано Мадян ибн Иброҳим (*Ман Мадян писари Иброҳим ҳастам.*)




Маро қуввати ҳазор мард буд ва ҳазор сол умри ман буд, ҳазор лашкар ҳазимат кардам, ҳазор шаҳр биситадам, ҳазор зан бихостам, илми тиб ва табоиъ[8] ва манобити[1] ақоқир[2] бидонистам. Валекин

[1] Валад – фарзанд
[2] Ҳисор – қалъа
[3] Маниъ – мустаҳкам
[4] Медарафшад – меафрӯзад, медурахшад
[5] Ҷазъ – муҳраи сулаймонӣ, муҳраи яманӣ, навъе аз сангҳои ороиши рах–рах
[6] Тафаҳҳус – тафтиш, пурсуҷӯ
[7] Сараб – таҳхона
[8] Табоиъ – табъҳо, хислатҳо

маргро чора надонистам. Ҳама фонӣ шавад, магар Офаридгор. Ва моро аз баҳри фано офарид ва бо сарои бақо мехонад».

**Қабр.** Дар бодияе гӯре ёфтанд, дар он тобуте мисин ва бар он қуфли заррин. Бозгушуданд, мурдае дар он буд ба қатрон[3] андуда ва ду муҳраи сабз дар гардан баста, ба хун бар кафани вай набишта: «Ано Ҳорис ибну Ҷабалаи Ғассонӣ» (*Ман Ҳорис писари Ҷабалаи Ғассонӣ ҳастам*).

**Қубур[4].** Ва ба Рум канисаест[5] дар он гӯри Шамъун. Ҳар сол малики Рум он ҷо ояд ва миқрозе[6] дорад ва дари гӯр боз кунад ва мӯйи Шамъун бичинад ва нохунҳо рост кунад ва бар аҳли мамлакат бахш[7] кунад. Нуҳсад сол аст, ки чунон мекунад. Дар он ҷо ҳазору дувист[8] саҳифаи заррин аст дар замин афканда, деворҳо ба дебоҷ[9] пӯшида, то хок бар он нанишинад. Дар он ҷо амуде[10] аз ёқути сурх баста, ба шаб рӯшноӣ диҳад, ки ба он китоб тавонанд хондан.




Ва мардуми Румия ҳама ришҳо тарошанд, ба ҳукми он ки Шамъун ва Ҳавриёнро риш битарошиданд ва бизаданд. Чун аҳли Румияро маълум шуд, ки Шамъун барҳақ аст, пушаймон шуданд ва ришҳои худро битарошиданд ба кафорати он. Ва ин машҳад он ҷост, ки канисаи Зайтун аст.

---

[1] Манобит – ҷойҳои рӯйидан
[2] Ақоқир – гиёҳҳои шифобахш
[3] Қатрон – шираи равғанмонанди сиёҳ аз санавбар, арар ва ангишт
[4] Қубур – қабрҳо
[5] Каниса – калисо
[6] Миқроз – қайчӣ
[7] Бахш – тақсим
[8] Дувист – дусад
[9] Дебоҷ – абрешим
[10] Амуд – сутун

Ва мо баъд аз ин гӯрҳои мулуки машҳур ёд кунем. Иншоа-л-лоҳу таоло.

**Дахмаи малик Таҳмурас ва мулукони[1]мутақаддам[2].** Гӯри малик Таҳмурас бар кӯҳест, ки онро «Бандароб» хонанд, ба билоди[3] Сипоҳон. Ва малике буд азим. Вайро «Девбанд» гӯянд.

Ва малик Меҳроҷ он ҷо расид, қалъае дид аз мармари сапед, бар сари вай саворе дар он ҳисн[4] бигрифта, дасте ба инон[5] ва дасте бар кафали[6] асп ниҳода. Ҳар касе, ки пой дар он нардбон ниҳодӣ, он савор наърае бизадӣ, ки ҷон аз тан бипаридӣ.

Меҳроҷ бифармуд, то он нардбон биканданд. Чоҳе дид, дар он чархе. Онро бишкаст. Он савор биафтод.

Бар қалъа шуд. Хонае дид аз лоҷвард, он ҷо тобуте заррин, пур аз мушк, дар он шахсе хобида, зарбофте дар сар кашида. Лавҳе дид заррин, бар он набишта: «Манам Таҳмурас ибни Ҳушҳанг. Ин ҳисор бисохтам, гавҳаронро ҷамъ кардам, ки ҳар яке қимати кишварест, бар пушти дев савор шудам, гирди олам вайро бидавонидам. Чун ман бимурдам, ки бимонад? Эй шахсе, ки ба ин ҷо расӣ, дил дар ҷаҳон набандӣ, ки масали дунё чун барқ аст дар абр ва чун оташ дар санг. Вайро ҳеҷ диранг[7] набошад. Гирди тобути ман магард ва гирди хонаи лоҷвард магард, ки дар он ҳалқаи Одам аст ва ёраи[8] Ҳавво».



[1] Мулукон – подшоҳон
[2] Мутақаддам – гузашта
[3] Билод – кишвар, сарзамин
[4] Ҳисн – қалъа
[5] Инон – лаҷом
[6] Кафал – сурин, рон
[7] Диранг – бақо
[8] Ёра – дастпона, дастбанд

Чун Меҳроҷи Ҳиндӣ он бихонд, бисёр бигирист ва зиёрати он бикард ва мушк бирехт ва анбар бисӯзонид ва бозгардид.

**Қабри малик Сиёмак.** Гӯри Сиёмак ибни Каюмарс ба сарҳади Ҷануб аст аз билоди Мухтарақа. Қалъаест азим дар айвоне аз ҷазъ[1] карда, дар он тахте аз булур ниҳода, бар он сурате карда заррин, дар дасти вай лавҳе аз ёқути сурх, бар он хатте набишта, ки кас намедонист хондан.

Гӯянд, чун Афросиёб бигурехт аз лашкари Кайхусрав, он ҷо расид. Пурсид, ки «Ин чист?»

Гуфтанд: «Ин гӯри Сиёмак аст. Малике буд қоҳир[2]. Чун бимурд, сурати вай бикарданд аз зар, бар ин тахт ниҳоданд».

Гуфт: «Ин хатро бихонед!»

Рӯҳбон, ки он забон донист, гуфт: «Набиштааст, ки манам Сиёмак ибни Каюмарс. Рӯйи замин ба фармони ман буд ва мурғу деву парӣ мусаххари[3] ман шуд. Ҳазор сол умр ёфтам. Чун ҷаҳон мусаххари ман шуд, гардун[4] бо ман пайкор[5] кард. Чунон аз дунё раҳил[6] кардам, ки камтар касе. Дар ин олам, кас ин мурод наёфт, ки ман ёфтам. Ва ба кас бинамонд, чунон ки ба ман бинамонд».



**Қабри Искандар.** Гӯри Искандар ба Искандария аст, бар сари кӯҳе.

---

[1] Ҷазъ – мӯҳраи сулаймонӣ, мӯҳраи яманӣ, навъе аз сангҳои ороишии рах–рах
[2] Қоҳир – хашмгин
[3] Мусаххар – тобеъ
[4] Гардун – дунё, рӯзгор
[5] Пайкор – мубориза, ҷанг
[6] Раҳил – риҳлат, гузашт

Ва сабаб он буд, ки чун Искандар ба Фарғона расид ва аз он ҷо ба Самарқанд омад ва бигзашт аз Ҷайҳун ва бозгардид, ранҷур[1] шуд ва ба Домғон вафот ёфт. Вайро дар тобути заррин ниҳоданд ва ба модараш фиристоданд ва уламо дар пеши тобути вай мерафтанд.

Чун мардум ҷамъ омаданд, Аристотолис гуфт: «Ин он маликест, ки ҳама мулукон асири вай шуданд. Акнун, вайро асир карданд».

Дигар гуфт: «Ин он маликест, ки ҳама ҷаҳон дик[2] аз они вай буд. Имрӯз, вайро ҳеҷ нест».

Дигаре гуфт: «Ин он малике буд, ки ҳама хазинаҳоро ҷамъ кард. Имрӯз, ҳама пароканда шуд».

Дигаре гуфт: «Ин он маликест, ки ҳамаро ба вай умед буд. Имрӯз, умедворӣ аз ҳама бурида шуд, магар аз раҳмати Офаридгор».

Чун ба Искандария расид, модарашро чашм бар тобут омад, гуфт: «Эй Худои олам, бибахшой бар ман ва сабр деҳ маро ва раҳмат кун ба ин писари ман!»

Вайро бар сари кӯҳе бурд олӣ ва тобути вай он ҷо дафн кард, то аз масофатҳо дидор бошад.

**Марқад**. Дар мафозае[3] ба Юнон сахраест[4] бузург, бар он қадре гул карда, бар сари он шахсе хуфта, ҷомае бар вай пӯшида. Кас надонад, ки он кист. Чанд ҳазор сол аст, ки бар он сахра хуфтааст. Дар он вилоят зиёрати вай кунанд. Баъзе гӯянд, ки «Пайғамбаре буд, бо дев ҷанг кард, ҳалок шуд». Тарсоён[5] гӯянд, ки «Писари Худост».

**Қабр.** Дар билоди Чин гӯрест азим, дар он марде чандон, ки нахле[6], бар ду пой истода, ҳар ду даст аз бун[7] биафтода, бар тани вай муйи бисёр. Даст бар шиками вай мезананд, бонги табл меояд. Ва кас надонад, ки он кист.

**Қабр.** Ва ҳам дар ин вилоят гӯре ёфтанд ва дар он каллаи саре чандон, ки қуббае[8] бузург, бист араш[9] гирди вай, гирди он тавқе заррин гирифта ва айвон дар сари он зада ва қуфле бар он ниҳода. Чун рӯзи ид бошад, он дар бигшоянд ва он калларо мебинанд ва яке гӯяд: «Битарсед аз он Худое, ки халқеро чунин офарид ва ҳалок

---

[1] Ранҷур – бемор
[2] Дик – дирӯз
[3] Мафоза – биёбон
[4] Сахра – харсанг
[5] Тарсоён – масеҳиён
[6] Нахл – дарахти хурмо
[7] Бун – бех
[8] Қубба – гунбад
[9] Араш – газ

кард!» Ва миёни он коса пури шароб кунанд ва мехӯранд ва он гаҳ, баргардонанд то иди дигар сол.

**Қабри азим[1].** Малики Машриқ дар мулки худ гӯре ёфт, дар он шахсе. Ду дандони вай бар ду шутур ниҳод ва ба халифа фиристод.

Халифа нома набишт ва гуфт: «Эй кофир, битарс аз он Худое, ки чунин халқ офаринад ва ҳалок кунад!»

**Қабр.** Ба ҳудуди Барбар хонаест мураббаи[2] мусаққаф[3], дар он шахсе хобонида чандон, ки дарахте, ҳар дасте чандон, ки сутуне, даст бар сар ниҳода. Ҳар киро таб ояд ва дар ин хона ояд, зуд таб зоил[4] гардад. Ва қабилае, ки дар он вабое бувад, хоки он гӯр он ҷо баранд, вабо боз гардад. Ва кас намедонад, ки он кист.

**Қабр.** Ба Яман гӯре ёфтанд, дар он шахсе хуфта, дар ангӯшти вай ангӯштарӣ чандон, ки ба сари одамӣ фурӯ мерафт. Онро ба Умар ибни Хаттоб (р) фиристоданд.

Чун бидид, бигрист.

Гуфтанд: «Чаро мегириӣ?»

Гуфт: «Бар худ мегирям. Қавме буданд, ки ангӯшти эшон қавитар аз гарданҳои мо буд, марг эшонро қаҳр кард. Надонам, ки аз ин ҷаҳон чӣ ёфтанд».

Ва асҳобон[5] ҷумла мегиристанд бо вай.

**Қабри азим.** Ба рӯзгори Муовия шахсеро ёфтанд бар санг хуфта, бисту ҳашт араш[6] болои[7] вай. Аз Каъбулаҳбор пурсиданд, ки «Ин кист?»

Гуфт: «Номи вай надонам. Аммо нишони он бигӯям. Офаридгор хабар медиҳад: «Кааннаҳум аъҷозу наълин ховия», яъне Қавми Од ҳар яке чандон, ки нахли[8] афтода буданд».

Муовия бифармуд, то онро турбат бикарданд, то халқ аз он ибрат мегирад.

**Қабр.** Дар мадинаи Тадмур асосе[9] меканданд, лавҳе заррин ёфтанд, бар он набишта: «Ҳозо мадфану Билқиси солиҳа. (*Ин*

---

[1] Азим – бузург
[2] Мураббаъ – чоркунҷа
[3] Мусаққаф – бомпӯшида
[4] Зоил – нест
[5] Асҳобон – саҳобагон, ёрон
[6] Араш – газ
[7] Боло – қомат
[8] Нахл – дарахти хурмо
[9] Асос- пойдевор

*оромгоҳи Билқиси накукор аст*). Ислом овард ба Сулаймон (а) санаи[1] салоса ашара[2] аз мулки Сулаймон (а) рафта- рӯзи ошуро ва зани Сулаймон (а) шуд санаи арбаа ашара[3] ва аз дунё раҳил[4] кард рӯзи душанбе аз рабиъ-ул-аввал санаи иҳдо ва ъишрин[5] аз мулки Сулаймон (а) ва фармуд, ки вайро ба шаб дафн карданд дар зери сури[6] шаҳри Тадмур. На ҷин донист ва на инс».

Ва дар айёми Абдулмалик ибни Марвон он ҷо меканданд, тобут ёфтанд аз обгинаи зард, чун заъфарон ва вай он ҷо дуруст хуфта.

Нома ба Абдулмалик набиштанд. Ҷавоб дод, ки ҳамон ҷо дафн кунанд ва хироҷи он вилоят дар ваҷҳи иморати он қубба[7] кунанд.

Пас, бар сари он қуббае сохтанд аз мармар ва сахраҳои[8] азим.

**Қабр.** Ба рӯзгори Умар ибни Хаттоб (р) омилеро ба Наҷрон фиристод. Номае набишт, ки «Шахсе чоҳе меканд, дар он чоҳ шахсе ёфт ду даст бар сар ниҳода. Чун даст аз сараш бар медоштанд, хун равон мешуд. Чӣ фармоӣ?»

Умар (р) дар ҷавоб набишт, ки «Ин он мард аст, ки Абузуръа - малики Яман қасди Наҷрон кард ва биканд ва бисӯхт ва Абдуллоҳ ибни Сомирро бигирифт ва ба дини ҷуҳудӣ хонд, иҷобат накард, амуде[9] бар сари вай зад ва бикушт, он гаҳ бифармуд вайро дар чоҳ афкананд ва бинбоштанд ва бист ҳазор мардро ба ин сон бисӯхт ва китоби Инҷилро бисӯхт, он гаҳ ба Яман рафт».

Ин аст, ки Офаридгор хабар дод: «Қутила асҳоб-ул-ухдуд»[10] (*Соҳибони хандақҳо кушта шуданд*). Ва онро зиёратгоҳе сохтанд.

**Қабр.** Бар ҷазираи Арӯз (Вол) кӯҳест баланд, тарошида, ҳаргиз кас бар сари он натавонад рафт аз ҳеҷ ҷониб: бар он гӯри Кисро. Ҳар кас, ки он ҷо равад, чизе бар он кӯҳ афканад. Агар на, ғарқ шавад. Ва кас бар он ҷо натавонад рафт.

**Қабр.** Ва он ҷо, ки Офтоб барояд, кӯҳест. Искандар ин ҷо расид, хоне дид олӣ, дар он хунбҳо ниҳода бузург, пури гугирди сурх ва тахте заррин ниҳода, шахсе бар он хобонида ва чароғпойи заррин ниҳода ва ҷомаҳои зарбофт бар он шахс афканда ва хӯшаҳои ёқут

---

[1] Сана – сол
[2] Салоса ашара – сенздаҳ
[3] Арбаа ашара – чордаҳ
[4] Раҳил – гузашт, вафот
[5] Иҳдо ва ишрин – бисту як
[6] Сур – девор
[7] Қубба – гунбад
[8] Сахра – харсанг
[9] Амуд – чӯб, сутун
[10] Сураи Буруҷ, ояти 4

болои вай овехта. Искандар фурӯ рафт. Лавҳе дид заррин, ба сурёнӣ ба он набишта: Ин малик Уд ибни Удад аст. Ҳазор сол умраш буд, ҳазор зани бикр бихост, Ҳазор писар бизод, ҳазор ганҷ бинҳод. Чун марг расид, ин ҳеҷ суд надошт. Ва чун ҷаҳон ба охир расад, ин ганҷҳо уммати Муҳаммади арабӣ алайҳи-с-салом бозбахшанд. Пас, аз он ҷо боз гардид.

**Қабр.** Ва ман аз шахсе сиққа[1] шунидам ки аз он сӯйи Рум яксола роҳ гузашта буд, гуфт ба кӯҳе расидам, ба вилояте ва зери он кӯҳ, каҳфе[2]. Дар он ҷо рафтам. Дувоздаҳ мардро дидам истода чун ҳалқа ва беруни ҳалқа дӯконе, зане бар он хобонида, тифле дар канор гирифта. Аҳли он вилоят мегуфтанд, чанд ҳазор сол аст, ки эшон чунин истодаанд ва ин зану ин тифл чунин хуфтаанд: на пӯсида, на афтида. Ва мардум ба зиёрат мерафтанд. Ва чун ҷомаҳои эшон пӯсида шуд, ҳар кас эшонро ҷомае дӯзад ва эзоре дар сараш бандад. Ва ҳеҷ сабуъ[3] ва даду[4] дом[5] дар ин ҷо наравад.

Ва ба он ҳудуд малике аз дунё рафт, васият карда буд, ки вайро дар он каҳф дафн кунанд. Дафн карданд. Рӯзи дигар диданд берун андохта ва андомҳои вай шикаста.

Малике қасд кард, ки онро даре кунад ва ҳисне[6] созад. Ҳарчанд иморат, ки мекард, ҳама ба шаб бирон[7] мешуд.

Ва ман бисёр пурсидам, ки ин гурӯҳ кӣ бошанд, кас хабар надод ва бар аҳволи эшон кас мутталеъ[8] нашуд. Ва дар он вилоят, атсаро шум доранд ва ҷойе, ки атса ояд, агар шуғле кунанд, бигзоранд.

**Қабр.** Гӯре ёфтанд ба Ҳазрамавт, хонае аз санг тарошида, дар он ҷо ду сарири[9] заррин, бар яке шахсе одӣ[10], азим, хуфта, бар сари вай лавҳе ниҳода, бар он набишта: «Ано Шаддод ибни Од - соҳибу қасри машид» (*Ман Шаддод писари Од, соҳиби ин қасри бошукӯҳ ҳастам*).

---

[1] Сиққа – боваринок

[2] Каҳф – ғор

[3] Сабуъ – даранда

[4] Дад – ҳайвони ваҳшии даранда

[5] Дом – ҳайвони алафхӯр

[6] Ҳисн – қалъа

[7] Бирон – вайрон

[8] Мутталеъ – хабардор

[9] Сарир – кати хоб

[10] Одӣ – аз қавми Од




## Ҳикоят

Бидон, ки чун Маъмун ба хилофат биншаст, уламоро ҳозир кард ва фуқаҳо[1] ва шигифтиҳои олам пурсидӣ.

Доное гуфт, ки: «Анушервони Одил айвоне кардааст ба Мадоин, кас онро бирон[2] натавонад кардан».

Вай он ҷо омад, то бубинад. Шигифт дид. Марде пирро пурсид, ки «Ин айвон кӣ сохт?»

Гуфт: «Анушервон. Ва ман гӯри вай донам, ки куҷост».

Вайро бурд ба роҳе душхор[3] ва ба кӯҳе баршуд дарозии вай панҷ фарсанг. Бар сари вай, ғоре дид, дар он ҷо хонае ва тахте заррин ва Анушервон бар сари он хобида, тоҷ бар сар ва ёраҳо[4] дар даст ва андомҳо олуда ба доруҳо, то табоҳ нашавад. Чун Маъмун вайро бидид, бигрист. Ва мӯйи баногуши вай сафед дид, исобае[5] зарбофт бар пешонии вай баста, бар он набишта, ки «Дунё бар кас намонад. Ва гетӣ Яздон кард, на ман ба кӯшиш / Як раҳ, ки умр нест, ман чӣ хоҳиш? / Ки гетӣ на ҷовид, ман чӣ ромиш?»

Пас, ангӯштарӣ дид бар он набишта: «Ингор, ки ҳамаи гетӣ туро шуд. Чун гоҳи рафтан омад, чӣ суд, ки ҳама нест шуд? Пас аз вафоти ман, малике инҷо ояд, бо вай ноқисе бувад, ки дар ин қубба[6] хиёнат кунад».

---

[1] Фуқаҳо – фақеҳон
[2] Бирон – вайрон
[3] Душхор – душвор
[4] Ёра – даспона, дастбанд
[5] Исоба – дастор
[6] Қубба – гунбад

Маъмун берун омад ва тафаҳҳус[1] кард. Ходиме ангӯштарӣ баргирифта буд. Аз вай бозситад. Бар он набишта буд: «Ҳар киро мол на, комронӣ на. Ҳар киро зан на, кадхудоӣ на. Ҳар киро фарзанд на, шодмонӣ на. Ҳар киро ин се на, ҳеҷ ғам на».

## Ҳикоят

Ва бидон, ки чун Искандар ба вилояти Бохтар расид, ба сарҳади Зулмот кӯҳе дид аз лоҷвард, бар сари он хонае аз ёқути зард, дар миёни вай чашмаи об, бар тоқе гавҳаре ниҳода, фурӯғ бар он об афканда ва хона рӯшан шуда, бар сари чашма тахте заррин, бар сари он шахсе хобида, тани вай чун тани одамӣ ва сараш чун сари гӯроз, бар фироше[2] аз кофур, чодаре аз симбофт бар вай кашида. Ҳар кӣ наздики вай мерафт, ҷон медод. Пас, аз он чашма овоз меомад, ки «Искандар, гирди олам гардидӣ ва басе чизҳо дидӣ, ки кас надид. Даст бидор, ки вақти рафтан аст».

Чун Искандар бишнид, гуфт: «Хабари марг шунидам». Ва бозгардид.



Аз уламо пурсид ҳоли он мурда, кас надонист, ки он кист ва он ки наздики вай меравад чаро ҷон медиҳад.

Ва Искандар ба Ироқ омад ва аз дунё реҳлат кард.

**Қабр.** Калбӣ гӯяд, ки аҳли Санъо ҳуфрае[3] меканданд, азҷе[4] ёфтанд муҳкам, дар он сарире[1] ниҳода, бар он шахсе дувоздаҳ араш[2] боло[3],

---

[1] Тафҳҳус – тафтиш
[2] Фирош – бистар
[3] Ҳуфра – чуқурӣ, чоҳ
[4] Азҷ – иморати баланд

дар даст шохе заррин, бар сари вай ёқуте сурх, болои вай лавҳе заррин, бар он набишта, ки «Ман Ҳассон ал-Қил. Мулк Худорост. Рӯзгор маро ҳалок кард. Ба ин қалъа шабе бихуфтам, марг маро бигрифт, ин қалъа зиндони ман шуд ва гӯри ман омад».

## Фасл

Бар дари қасре диданд набишта, ки «Басо малико, ки ин қаср ба мерос ба вай расид, бимурд. Ва боқӣ Худост». Ва ба қабре дигар набиштаанд: «Басо шаҳро дар офоқҳо[4], ки холӣ бимонд ва хароб шуд ва он ки онро сохт марг бичашид».

Ин боб ин ҷо кифоят бошад. Ва он чи ёфтем дар кутубҳо, ихтиёри он, эрод кардем. Ва мо аз баҳри ибрат онро биёвардем, то бидонанд, ки авоқиби[5] мулук[6] чӣ буд.

Ва бобе дигар биёварем дар ганҷҳо, ки ниҳоданд ва авоқиби он.

## Аҷоиби ганҷ

Бидон, ки аввал ганҷҳо, ки мавсуф буд ба шигифтӣ, ганҷи Шаддод ибни Од буд – соҳиби Ирам ва баъд аз вай, ганҷи Қорун буд - ибни амми[7] Мӯсо (а). Чандон ганҷ ҷамъ кард, ки чаҳорсад шутури пурбор дар зери калидҳои вай рафтӣ. Ва пас аз вай, ганҷи Заҳҳок мавсуф буд ба касрат[8].

**Ганҷи Заҳҳок.** Бидон, ки Заҳҳок молҳои одамиён биситад ва ҳеч зане ва духтаре намонд, ки вайро нигине буд ё ҳалқае, ки вай биситад. Рӯзе, дар китоб дид, ки ганҷи вай ҳама рӯзии авбош ва фуқаро гардад. Пас, сими худро ва молҳоро ҷамъ кард ва чаҳорсад ҳавзи мисин кард ва ҳамаро пури зар кард ва ба биёбоне маҷҳул[9], дар буни[10] кӯҳе дафн кард, чунон, ки кас надонист. Пас, ба Бобул боз омад ва ҳар дарвеш, ки дар ҳафт шаҳр буд, ҳамаро берун кард.

Эшон дар саҳро меомаданд саргардон, то ҷойе нузул карданд[11]. Ба буни он кӯҳ расиданд. Фурӯ омаданд. Пире дар он миён буд. Санге азим дид, бар он чанги мурғе карда. Гуфт: «Эй мардумон, ганҷе ёфтам».

---

[1] Сарир – кати хоб
[2] Араш – газ
[3] Боло – қомат
[4] Офоқҳо – гӯшаву канори олам, сарзамионҳо
[5] Авоқиб – оқибатҳо
[6] Мулук – подшоҳҳон
[7] Ам(м) – аммак
[8] Касрат – бисёрӣ
[9] Маҷҳул – номаълум
[10] Бун – бех
[11] Нузул карданд– фурӯд омаданд

Гуфтанд: «Чӣ гуна?»

Гуфт: «Бар ин санг чанги мурғ карда омад ва чанги мурғро чун мақлуб[1] кунӣ, ганҷ бувад. Ҷумла муовинат[2] кунед, магар ин сангро баргардонед!»

Он сангро дамарӯ[3] карданд, ганҷе зоҳир гашт. Ва он чаҳор ҳавзи пурзар қисмати он дарвешон гашт. Ва бардоштанд ва ҷумла тавонгар шуданд.

**Кунузи[4] Кайхусрав.** Ва ганҷҳои олам Кайхусравро мусаллам[5] шуд, ба ҳукми он ки ҷоми гетинамой ба дасти вай афтод.

Ва сабаб он буд, ки шахсе дар саҳро бимонд. Шаб даромад. Аз Дарёи Муҳит ҷонваре сиёҳ баромад чандон, ки кӯҳе ва лаъле дар даҳон, як араш[6] фархо дар арз[7], як араш дарозо. Онро бинҳод. Саҳро равшан шуд. Ва гиёҳ мехӯрд. Пас, бардошт ва ба об фурӯ шуд.

Ин мард гӯяд, ман чӣ чора созам, то лаъл аз ин ҷонвар биситонам? Гили сурхро биёвард ва бисиришт ва бар паси санге пинҳон шуд, то шаб даромад. Он ҳайвон лаълро баровард ва бинҳод ва алафро дар саҳро мехӯрд. Ин мард гили сиришта бардошт ва бар сари он лаъл зад. Саҳро торик шуд. Ин ҳайвон ба об дар шуд.

Мард лаълро бардошт ва пеши Кайхусрав овард.

Чун дар он нигаҳ кард, ҳафт иқлими олам бидид ва мулукон[8] ва боргоҳҳои эшон бо лашкарҳо ва бозорҳо ва мардум, ки куҷо мерафтанд ва аз куҷо меомаданд ва хазинаҳои ганҷҳо месупурданд.

Дар сомоне[9] дигар, ба шаб дидӣ ва дар рӯй дигар, ба рӯз дидӣ.

Чун мутталеъ шуд бар асбоби мулукон ва мақосид[10] ва тараф ва амволи эшон, ногоҳ мерафт ва бармедошт. Хазоини олам вайро ҳосил шуд.

Пас, он ҷомро «Ҷоми гетинамой» хонадандӣ. Баъзе гӯянд, ин ҷом аз осмон омад ва бар пушти аспи марде афтод ва онро ба Кайхусрав дод.

Ва гӯянд, Кайхусрав Сулаймон алайҳи-с-салом аст. Ва баъзе гӯянд, Кайхусрав Мӯсост алайҳис-с-салом ва Афросиёб Фиръавн аст, ба ҳукми он, ки Кайхусрав Афросиёбро дар об ҳалок кард ва Мӯсо

---

[1] Мақлуб – баръакс
[2] Муовинат – кӯмак
[3] Дамарӯ – чапагардон
[4] Кунуз – ганҷҳо
[5] Мусаллам шуд – ба даст омад
[6] Араш – газ
[7] Арз– паҳноӣ
[8] Мулукон – подшоҳон
[9] Сомон – тараф
[10] Мақосид – мақсадҳо

Фиръавнро дар об ҳалок кард. Ва кас надонад, ки Кайхусрав куҷо мурд ва кас надонад, ки Мӯсо алайҳи-с-салом куҷо мурд.

Ва ганҷҳои Кайхусрав ба дасти Зулқарнайн афтод.

Ва сабаб он буд, ки марде дарвеш ба девони Искандар омад ва ҳар рӯз панҷоҳ динор медод ва мегуфт: «Маро ҳимоят кунед!»

Муддате баромад. Дарвеш бимурд.

Искандар вайро талаб кард. Гуфтанд, ки «Бимурд».

Ба хонаи вай омад танҳо ва пурсид, ки «Ин мард аз дунё чӣ дошт?»

Гуфтанд: «Харе дошт».

Гуфт: «Чи кардӣ?»

Гуфтанд: «Ҳар рӯз бар ин хар нишастӣ ва ба саҳро рафтӣ ва бозомадӣ».

Искандар харро биситад ва бар он нишаст ва раҳо кард, то бирафт. Ба буни[1] кӯҳе расид. Биистод. Санге дид, бар он сурати марде карда, чӯбе дуто дар даст монанди ломе ва дар дигар даст, занге. Зулқарнайн гуфт: «Лом мол бошад ва занг ганҷ бувад, чун мақлуб[2] кунанд».

Он ҷойгоҳро баҳс[3] кард. Азҷе[4] падид омад, дар он сарое сангин карда ва хонаҳо пурзару ҷавоҳир карда.

Хонае дигар дид қуфле бар он зада, азим. Искандар гӯяд: «Ганҷи азим ин аст, ки дар ин хона бувад».

Қуфл бардошт. Хоне дид тиҳӣ, хок бар он бехта. Дар он хона гардид, мукҳулае[5] дид бар тоқе ниҳода, миле зумуррад дар он. Онро бардошт.

Вазираш гӯяд: «Эй малик, яке дар чашми ман кун: агар офате расад, маро бувад на туро».

Искандар гуфт: «Ман ин ганҷро ба ту додам. Маро ин мукҳула тамом аст».

Пас, Искандар миле дар чашми худ кард, нуре дар чашми вай падид омад, ки ҳар ганҷе дар олам буд, бидид. Чандон ганҷҳоро ҷамъ кард, ки ду хирман зару сим бо вай рафтӣ. Ва олам бигирифт ва аз Қоф то Қоф бигардид.

**Канзи[6] Искандар**. Бидон, ки кунузҳои[7] олам бисёр бувад ва ҳама мурдареги дигарон шуд ва басо, ки дар зери хокҳо бимонд ва кас роҳ

---

[1] Бун – бех
[2] Мақлуб – баръакс, чаппа
[3] Баҳс – ҷустуҷӯ
[4] Азҷе – иморати баланд
[5] Мукҳула – сурмадон
[6] Канз – ганҷ
[7] Кунузҳо – ганҷҳо

ба сирри он намебарад, магар ки Офаридгор касеро иттилоъ диҳад бар он.

Ва гӯянд, ки марде солеҳ дар хоб дид, ки «Ганҷе дар зери манораи Искандария аст, рӯзии ту гардад».

Мард гӯяд: «Манора аз миёни об баромадааст. Ганҷ дар об чӣ гуна ёбам?»

Чанд бор ин хоб бидид.

Қасди он манора кард. Дар завраќе нишаст ва пиромуни он манора гардид. Мурғе аз бурҷе бархост, хате симин аз он бурҷ дарафтод. Мард баргирифт. Бар он набишта буд: «Ҳар киро ғаме бувад, маҳосинро бирандад[1] ба шона аз зери занахдон, ғам аз дили вай бардоранд».

Ин мард онро бихонд, хашм гирифт ва он хатро биандохт ва бозгардид ва гуфт: «Ин хоб магар дев намуд маро, то ин ҳама ранҷ ба ман расид».

Дар саҳро меомад, ба буни кӯҳе фурӯ омад, хаста. Шона баровард ва маҳосинро[2] мерист[3], сар ба боло карда буд. Чизе дид, ки бар кӯҳ меафрӯхт. Бар шуд то бубинад: канораи лиҳидае буд заррин, ки сел гилро аз вай шуста буд. Сари он пок кард: пур аз наълҳои заррин буд. Он ҳама ба тӯбра[4] бо хона овард, то тавонгар шуд. Ва бидонист, ки ба хоб ва нибиштаи бузургон истихфоф[5] набояд кард.

**Канзун охар[6].** Гӯянд мардеро зане дарвеш буд ва хонае дошт, номи вай «Заҳман», ба хоб дид, ки ганҷе ёбад ба Димишқ. Ин мард эътимод накард. То чанд бора ба хоб дид.

Ба ҳукми он ки дарвеш буд, ба Димишқ омад. Дар он шаҳр мегардид дармонда.

Марде гӯяд: «Аз кӯҷоӣ?»

Гуфт: «Аз Рай».

Гуфт: «Ба чӣ кор омадӣ?»

Гуфт: «Аз ҳамоқат[7] ва идбор[8], ба хоб дидам, ки ба Димишқ ганҷе биёбӣ».

Он мард бихандиду гуфт: «Чандин сол аст, ки ман ба хоб мебинам, ки дар Рай хонаест, «Заҳман» хонанд, дар он хона ганҷест. Бар хоб эътимод накардам. Ту марде салимдилӣ!»

---

[1] Бирандид – шона зад
[2] Маҳосин – риш
[3] Мерист – шона мезад
[4] Тӯбра – тӯрба, халта
[5] Истихфоф – беэътиноӣ
[6] Канзун охар – ганҷи дигаре
[7] Ҳамоқат – аҳмақӣ
[8] Идбор – нагунбахтӣ, бадбахтӣ

Розӣ чун бишнид, бозгардид ва ба хонаи худ даромад. Ва заминро меканд, то ҳоване[1] заррин биёфт се ман ва аз он тавонгар шуд.

**Канзун охар[2].** Ва гӯянд Сартоҷи Ҳиндӣ аз баҳри малике каждуми заррин бикард ба як сол ва маблағҳои сим биситад. Чун пеши вай овард ва бинҳод, равон шуд бар пой. Пас, ба ҷойе расид, биистод ва сар ба хок фурӯ бурд ва мерафт. Сартоҷ гӯяд: «Ин ҷойро барканед!»

Барканданд. Ду хуми заррин ёфтанд пур аз зару сим ва море дар сари он хуфта. Онро ҳалок карданд ва молро ба хазина фиристод.

Сартоҷ гӯяд: «Каждуми заррин ба тилисм сохтам, ки зар қасди зар кунад ва ҷинс майл ба ҷинси худ кунад. Ва каждум аксар дар сӯлох и[3] мор ҷой дорад».

Ин ҳикоят аз баҳри он гуфтем, ки ҳар касеро сабабе муяссар шуд, ки ганҷе ёфт.

**Канзи[4] Қорун.** Ва бидон, ки ганҷҳо, ки Қорунро ҳосил шуд, аз илми кимиёгарӣ буд. Аз Мӯсо (а) омӯхта буд, то бо шутурҳо калидҳои ганҷҳо бурданд.

Мӯсо (а) вайро гуфт: «Закот бибояд додан. Аз бист динор ним динор».

Надод.

Гуфт: «Аз сад динор як динор».

Гуфт: «Натавонам».

Гуфт: «Аз ҳазор динор як динор».

Гуфт: «То чӣ бошад?»

Гуфт: «Неъмати дунё туро бидиҳам, неъмати ухро[5] туро низ бидиҳам».

Вай чун ба ҳисоб аз ҳазор динор як динор медод, чиҳил ҳазор буд. Пушаймон шуд ва надод.

Офаридгор ваҳй кард ба Мӯсо (а), ки «Ман Қорунро бо ганҷҳо ба замин фурӯ барам ба фалон рӯз».

Вайро хабар кард.

Қорун табақе пури зар кард ва ба зане дод ва гуфт: «Дар миёни ҷамъ бигӯ, ки Мӯсо алайҳи-с-салом бо ман зино кард!»

Он зан зар биситад ва дар маҷмаъ[6] бархост ва гуфт: «Эй қавм, аз паси ин ҷаҳон ҷаҳони дигар аст. Қорун табақе зар дод ва гуфт буҳтоне бар Мӯсо неҳ».

Мӯсо (а) заҷир[1] гашт ва зиминро гуфт: «Вайро фурӯ бар!»

---

[1] Ҳован – уғур, ғурак
[2] Канзун охар – ганҷи дигаре
[3] Сӯлох – сӯрох
[4] Канз – ганҷ
[5] Ухро – охират
[6] Маҷмаъ – ҷамъомадгоҳ

Вайро ба замин фурӯ бурд, бо ганҷҳо ва саройҳо ва аҳлу хешони вай.

**Канзи Ҷубайри Муътафикӣ.** Аммо ганҷи Ҷубайри Муътафикӣ сабаб он буд, ки дар биёбони Мағриб тобуте ёфт аз мис. Онро бигушод ва гуфт, дар ин магар мурда бувад. Дар он тобуте дигар симин дид ва дар он тобуте заррин дид. Онро бигушод. Дар он мукҳулае[2] дид аз ёқути сурх, мили он забарҷад. Баъзе ғилмони[3] худро сурма кард, ганҷҳоро бидиданд, ки куҷост ва маодини[4] ҷавоҳир.

Он ганҷҳо ва ҷавоҳир бинои Искандария бикард, амудҳои[5] заррин бисохт ва олотҳои аҷоиб бикард. Ҳар гаҳ бино бикардӣ, асоси вай ба замин фурӯ рафтӣ. Сад сол дар ин бимонд, то духтаре парӣ аз дарё баромад ва он суратҳо, ки дар Искандария аст бикард ба тилисм, то бинои он қарор гирифт.

Ва Ҷубайри Муътафикӣ понсад сол бимонд ва подшоҳӣ кард ва он ганҷҳоро бар Искандария нафақат кард.

**Канзи Андалус.** Ториқ ибни Зиёд чун Андалусро бигушод, дар он моидаи[6] Сулаймон (а)-ро биёфт. Чандон ҷавоҳир дар он буд, ки чашми кас надид. Рабиа ибни Зиёд гӯяд қимати баъзе аз ҷавоҳир аз ҳазор-ҳазор[7] динор бештар буд.

Дар хонае дигар рафт. Бисту чаҳор тоҷ ниҳода буд, бар ҳар тоҷе номи малике набишта: аз Кайхусрав ва Сиёвуш ва Баҳроми Чӯбин ва Кайковус ва Ҷамшед ва Искандар ва Доро ибни Доро ва Пушанг ва Афросиёб ва Таҳмурас ва Гев.

**Кунузи[8] Рум.** Ва ганҷи Рум мавсуф аст ба касрати[9] мол.

Ва Умора пеши малики Рум омад ба расулӣ. Сифати ганҷе мекард аз они Абӯҷаъфари Мансур, пеши вазири малики Рум. Вайро пеши малики Рум бурд. Суффае дид ороста ва малик дар ақсои[10] суффа нишаста чандон, ки гунҷишке аз бузургии он суффа.

Гуфт чун сеяке аз суффа пеш рафтам, абре сабз баромад ва маро дар миён гирифт. Битарсидам. Чун ба нимаи суффа расидам, абре

---

[1] Заҷир – хашмгин
[2] Мукҳула – сурмадон
[3] Ғилмон – ғуломон
[4] Маодин – конҳо
[5] Амудҳо – сутунҳо
[6] Моида – дастурхон
[7] Ҳазор–ҳазор – миллион
[8] Кунуз – ганҷҳо
[9] Касрат – бисёрӣ
[10] Ақсо – канор

баромад сурх, чунон ки чашми ман торик шуд. Биншастам, то сокин шуд. Пеш рафтам ва салом кардам. Пурсидам аз ин ҳар ду саҳоб.

Гуфт: «Туро бинмоям». Даст дар зери бисот[1] кард, ёқути сурх ба дар овард чандон ки сипаре. Дар офтоб дошт, абре сурх зоҳир гашт. Пас, пинҳон кард ва зумурраде сабз баровард ва дар офтоб дошт, аз шуои вай абре сабз зоҳир шуд.

Пас, маро ба қасре азим бурд, дар он хонае бисёр, муҳр ниҳода. Хонаеро бигушод. Анбонҳо[2] дидам, марҳам ниҳода. Маро гуфт: «Яке бардор!» Яке баргирифтам. Пас, дар хонае рафт пур аз барниҳо[3] ниҳода ва маро гуфт: «Яке бардор!» Яке баргирифтам.

Пас, берун омадем ва дар хонае рафтем, дамеро бихост ва як ман мис бигудохт ва аз он анбон қадре бигудохт ва бар он ниҳод, зари сурх шуд ва як ман расос[4] бигудохт ва аз он барнӣ қадре барниҳод, нукраи софӣ шуд. Гуфт: «Бирав амир-ул-муъмининро маълум кун, ки маро чандин кимиёст ва чандон лашкар дорам, ки аз ҳадди манобити[5] зайтун аст то ҳадди Қустантиния».

Умора чун пеши Мансур омад, ин ҳикоят бикард. Ва бисёр ҷаҳд кард, ки илми кимиё омӯзад, натавонист омӯхт.

**Канзи Довуд алайҳи-с-салом.** Бидон, ки Довуд подшоҳӣ кард ва расул буд ва набӣ буд ва малик буд ва олам мусаххари вай буд. Дувоздаҳ ҳазор посбон дошт. Чун аз дунё реҳлат кард, вайро хазинае буд, қуфле зада, бар он набишта, ки «Дар ин хона ганҷест аз осмон омада».

Пас Сулаймон (а) онро бигушод. Дар он сандуқе ёфтанд заррин, дар он саҳифаи ниҳода, бар он набишта: «Ҳар кӣ ин масъалаҳоро ҷавоб диҳад, халифаи Довуд бошад». Бархонд. Набишта буд: «Камтарини чизҳо чист ва бештарини чизҳо чист? Ва талхтарини чизҳо ва ширинтарини чизҳо чист? Ва хуррамтарини ҳамаи чизҳо чист? Ва наздиктарини чизҳо чист ва дуртарини чизҳо чист? Ва беҳтарини чизҳо чист ва бадтарини чизҳо чист?»

Ҳама дармонданд. Сулаймон (а) гуфт: «Ман ҷумла масъалаҳоро ҷавоб диҳам».

Гуфтанд: «Бигӯ!»

Гуфт: «Камтарини чизҳо яқин аст ва бештарини чизҳо шак аст. Ва талхтарини чизҳо дарвешист ва ширинтарини чизҳо тавонгарӣ. Ва хуррамтарини чизҳо ҷон аст дар тан. Ва наздиктарини чизҳо охират аст ва дуртарини чизҳо дунёст, ки ҳар рӯз аз одамӣ дуртар мешавад.

---

[1] Бисот – гилем
[2] Анбонҳо – кисаҳо, халтаҳо
[3] Барнӣ – зарфи шишагии кӯчак
[4] Расос – сурб
[5] Манобит – ҷойҳои рӯйидан

Беҳтарини чизҳо ёри созгор аст ва бадтарини чизҳо зани нобакор аст».

Чун Сулаймон (а) ин масъаларо ҷавоб дод, хилофат ба вай супурданд ва мамлакат ба вай доданд ва баъд аз он, ба ҷойи Довуд (а) биншаст.

Мақсуд аз ин ҳикоят он аст, ки ин калимотро ганҷ медонистанд. Беҳтарин ганҷҳо илм аст, ба ҳукми он ки ба ганҷҳо офат расад, ба илм нарасад.

**Кунузи[1] мамлакати Апарвез.** Бидон, ки Кисро Апарвез ҳар рӯз як коса таом, ки хӯрдӣ, даҳ ҳазор динор қимати он будӣ. Ба ҳукми он ки як дона марворид ва як лаълро бисудӣ ва дар он таом кардӣ ва бихӯрдӣ, аз баҳри қуввати дил. Ва сабаби он ганҷҳо, ки ҳосил кард он буд, ки ҷавҳаре[2] ба дасти вай афтод, онро «Шоҳи гавҳарон» хонандӣ: онро дар сисилае[3] бастӣ ва дар дарё афкандӣ ва баркашидӣ, ҳамаи марворид ва ҷавоҳир ва садафҳоро ба худ кашидӣ ҳамчун санги мағнотис, ки оҳан ба худ кашад. То чандин қалъаҳоро пури зар кард ва пури ҷавоҳир. То як рӯз маликеро ангӯштарӣ дар дарё афтод, шикоят кард ба Апарвез. Вай шоҳи ҷавоҳир ба вай фиристод, то дар об гузошт ва он хотамро баровард.

**Ганҷи бодовар.** Аммо «Ганҷи бодовар» аз они Кисро буд. Ва дар он аҳд, ки Апарвез Румро биситад ва малики Рум бигурехт ва мол ва ҷавоҳир ва хашаб-ул-масеҳро[4] дар киштӣ ниҳод ва биронд дар об, то бигрезад, боде бархост ва киштиҳоро ба мамлакати Кисро афканд. Онро бигирифтанд ва ҷумларо пеши Кисро оварданд. Онро «Ганҷи бодовар» ном карданд.

**Канз-ул-бақара[5].** Аммо ганҷи гов ва масал зананд ба ганҷ-ул-бақара сабаби зуҳури он зане буд бева. Духтареро ба шавҳар дод. Модаговеро меронд дар ҷиҳози духтар, ба дебоҷ[6] пӯшида. Чун ба майдони Кисро расид, биистод ва саргин афканд. Ҷӯб мезаданд, намерафт. Ва бихуфт.

Кисро бидид. Гуфт: «Сабабест».

Он ҷо биканданд. Саҳне аз сарое падид омад, хонаҳо гирди он. Дар яке нуқра буд ва дар яке оинаи заррин, ба тимсолҳо[7] каргас ва

---

[1] Кнуз – ганҷҳо
[2] Ҷавҳар – гавҳар
[3] Силсила – занҷир
[4] Хашаб–ул–масеҳ – салиб
[5] Канз–ул–бақара – ганҷи гов
[6] Дебоҷ – дебо, матои абрешимӣ
[7] Тимсол – ҳайкал

паланг ва филон ва шутурон ва мурғон – ҳама заррин, мукаллал[1] ба ёқут ва ҷавоҳир. Онро бардошт ва бо дигар ганҷҳои каёнӣ ва сосонӣ мунзам[2] кард. Онро «Канз-ул-бақара» ном карданд.

Ва малик Кисроро муштафшоре[3] буд чун турунҷе[4] заррин, кашида, сайёл[5]. Ҳар одамӣ, ки онро бардоштӣ, ҷамоде[6] будӣ сахт чун зар. Чун Кисро баргирифтӣ, нарм будӣ. Чунон ки дир миёни ангӯштҳои вай рафтӣ ва оби мушк аз вай мечакидӣ.

Ва малики Чин дасторчае ба вай фиристод, ки оташ ба вай кор накардӣ.

**Кунуз-ул-Искандария.** Ва аз ганҷи Искандар боз гӯянд, ки вайро мусаллам[7] шуд он ки касро нашуд.

Ва Абдуллоҳи Марвазӣ гӯяд шабе пеши амир-ул-муъминин Маъмун нома мехондам, ки Аристотолис набишта буд ба Искандар ва дар он гуфта буд, ки «Аҷаб медорӣ, ки шаҳрҳо истадаӣ[8] ва хонаҳо, ки ба Ҳиндустон буд бигушодӣ ва ганҷҳо ҷамъ кардӣ ва аз корҳои одамӣ аҷаб монӣ, чаро аҷаб надорӣ аз ганҷҳои Офаридгор, ки осмонҳо бардоштааст ва моҳу офтоб равон карда? Аммо ин шаҳрҳо, ки бистадӣ, бо бандагони Худо мадоро кун ва ин молҳоро, ки ҷамъ кардӣ, як пӯсти гов туро тамом аст».

Искандар дарёфт сухани Аристотолис ва ҳамаи ганҷҳоро ба кӯҳҳо пинҳон кард ва бигуфт: «Кӯҳҳо хазинаҳои Офаридгор аст, ки ҷавоҳир ва маодин дар он ниҳод».

Ва пӯсте аз они гов даббоғат кард ва номи ҳама ганҷҳо бар он набишт ва бо худ ба Рум бурд.

Ва то имрӯз, он пӯст дар хазинаи эшон аст. Ҳар вақт, ки хоҳанд ганҷеро бубинанд, дар он пӯст нигаҳ кунанд, ки куҷост ва мадфани[9] вай чӣ нишона дорад. Кас фиристанд ва бардоранд.

## Ҳикоят

Ва ба рӯзгори Маъмун малики Рум кас фиристод ва номае арз кард, дар он набишта, ки «Расули[10] маро гиромӣ дор ва лашкар бо вай бифирист ба Қуҳистон ба дари Наҳованд, то он чи ман гуфтаам, биёварад».

---

[1] Мукаллал – зинатдодашуда
[2] Мунзам – илова, зам
[3] Муштафшор – тиллои дастафшор
[4] Турунҷ – мевае аз ҷинси лиму ва афлесун
[5] Сайёл – обгуна, шоранда
[6] Ҷамод – маъдан
[7] Мусаллам – муяссар
[8] Истадӣ – ситонидӣ
[9] Мадфан – ҷойи зери хок карда
[10] Расул – фиристода

Маъмун лашкаре бо вай бифиристод. Омад то ба Наҳованд, бар дарвозаи шарқӣ. Миёни ҳарду мисроъ[1] бипаймуд ва бист араш[2] биканд. Сахрае[3] падид омад. Онро барканд. Хонае падид омад аз санг, дар он сандуқе заррин, ду қуфл дар он ниҳода заррин.

Онро бардоштанд ва пеши Маъмун оварданд. Ва онро бар дасти расул ба малики Рум фиристод.

Ва аз ин сон, ганҷҳои бисёр буд. Ва ҳосил марг буд. Ва гузоштанд ва ҳасрат ба эшон бимонд.

**Канзун[4] охар.** Ба ҳудуди Аҳвоз кӯҳест, бар он чашмае. Ҳар сол як динор биёваранд он ҷо, бар як рӯй як сурат ва бар дигар рӯй дувоздаҳ сурат ва пӯсти море.

Ва қиссаи ин он аст, ки малике буд, вайро дувоздаҳ писар буд. Чун вақти рафтан даррасид, ҳамаро бихонду гуфт: «Ҳар кӣ дарвеш аст ва дарвеш гардад, маро як ҳуққа[5] аст, дар он море, тобеи вай шавад, то тавонгар гардад!» Ва ҳуққаро ба шахсе супурд.

Писаре дарвеш шуд. Он ҳуққаро аз вай биситад[6]. Сари ҳуққа бигушод. Море берун омад. Дар сӯлох е рафт. Вай он сӯлох ро биканд. Ганҷе ёфт ва молҳо беандоза.

Чун аз дунё раҳил[7] кард, он мор ҳар сол диноре аз он ганҷ бароварад ва бар он чашма ниҳад.

Ва гӯянд, мор се ҳазор сол бимонд. Ва кас надонад, ки ин мор чун барояд ва куҷо равад. Ва ин шигифт аст.

**Канз ба Хоразм.** Гӯянд, ки ба ҳудуди Хоразм кӯҳест, бар он ганҷе. Даре сангин дорад ва наздики дари вай обе. Ҳар кӣ қасди он дар кунад, ғарқа[8] шавад.

Кофури Ғуз биёмад ва ҳазор шутур чӯби соҷ биёвард ва бар сари об афканд. Рӯзи дигар ҳамаро фурӯ бурд.

Ва марде биёмад ва каффае[9] бисохт чун тарозу. Худро дар каффа нишонд ва санге дар каффаи дигар ниҳод ва ба силсилаҳо[10] фаро гузоштанд, то ба наздик расид. Пас аз он каффа биҷаст, дар пеши дари ганҷ нишаст. Ба дари ганҷ ҳеҷ натавонист кард ва бо каффа натавонист омадан. Он ҷо ғирев мекард чанд рӯз, то ҳалок шуд.

---

[1] Мисроъ – табақаи дар
[2] Араш – газ
[3] Сахра – харсанг
[4] Канзун охар – ганҷи дигаре
[5] Ҳуққа – қуттӣ
[6] Биситад- биситонид
[7] Раҳил – гузашт, фавот
[8] Ғарқа – ғарқ
[9] Каффа – палла
[10] Силсила – занҷир

Мақсуд он аст, ки ганҷҳои бисёр ниҳоданд ва оқибат бигзоштанд. Ва агар ҳамон буд, ки дар Ҷанги аҷам истаданд[1] лашкари Саъд ибни Абиваққос тамом буд. Ва дар миёнаи он ҳафтод хирвор заррина ва ҷавоҳир буд дар ҳам сохта, онро «Баҳори Кисро» мехонданд.

Дар Макка оварданд, шуои ҷавоҳир бар сақфи ҳарам афтод. Умар ибни Хаттоб (р) дар он нигаҳ кард, бигристу гуфт: «Мискин Кисро! Ин ҳама ҷамъ мекард аз баҳри шавҳари зани хеш, то бимирад ва занаш бо шавҳари дигар бихӯрад, ё аз баҳри он ҷамъ мекард, ки лашкари ман ғорат кунад?» Ва савганд хӯрд, ки «Ин молҳо дар зери ҳеҷ сақф наравад, то бибахшам».

Ва мол бисёр буд. Ҷумларо нигаҳ медошт ба шаб, то рӯз ҳамаро бахш[2] кард.

Камтар қисмате бо амрулмуъминин Алӣ афтод. Навад ҳазор динори мағрибӣ қимати он қисмати вай буд.

**Канзун би-с-Син[3].** Дар аҳди Афросиёб дар вилояти Чин кӯҳе буд, бар сари он ду мили симин биёфтанд, гирд ба гирди вай хате набишта, ки «Ман малике будам, ки ин сутун сохтам. Тираст[4] сол умри ман буд. Басе ганҷҳо ҷамъ кардам дар зери ин мил ва маро аз он ҳеҷ суд набуд. Надонам, ки пас аз ман ба дасти кӣ афтад. Насиби ман аз он шумор омаду ҳисоб ва бас. Ба ганҷ ҳаргиз шод мабош, ки пойдор нест. Ва агар ганҷ пойдор буд, умр пойдор нест. Имрӯз ҳастӣ фардо на».

Афросиёб бифармуд, то он милро биафканданд. Сад фил зар аз он баргирифт, ҳама динорҳо, бар ҳар диноре сурати Чамшед карда, ҳар диноре даҳ ман ба санг.

Ин миқдор гуфта омад аз аҳволи ганҷҳо, то бидонӣ, ки оқибати мукнизон[5] чӣ буд.

---

[1] Истаданд – ситониданд
[2] Бахш – тақсим
[3] Канзун би–с–Син – ганҷе дар Чин
[4] Тираст – сесад
[5] Мукниз – ганҷдорон

# РУКНИ ҲАФТУМ

## Дар шарафи одамӣ ва аҷоиби фитрати ӯ

Қавлуху таоло: (Сухани Худованди олимартаба:) «Ва из қулно лил-малоикатисҷуду лиодама фасаҷаду илло иблис»[1]. Ин маънӣ он аст, ки: «*Малоикаро фармудем, ки Одамро суҷуд кунед, суҷуд карданд, гиромӣ шуданд, иблис суҷуд накард, малъун шуд.»* Ин миқдор аз шарафи одамӣ тамом бувад, то бидонӣ, ки масҷуд[2] шарифтар аз соҷид[3] бувад.

Ва ҷойи дигар фармуд: «Ва лақад каррамно бани Одам»[4] (*Мо бани одамро азиз кардем)*. Яъне, ба қомати рост ва ба ақлу тамйиз ва чорасозӣ.

## Ҳикоят

Гӯянд, ба ибтидо, ки Офаридгор шерро биофарид, мурғонро дид, ки мепаранд.

Гуфт: «Шумо аз кӣ метарсед?»

Гуфтанд: «Аз одамӣ».

Гуфт: «Вай ба шумо чӣ гуна расад?»

Гуфтанд: «Ба мо нарасад, валекин моро ба зер оварад ва дар қафасҳо маҳбус кунад ва он гаҳ моро бикушаду бихӯрад».

Шер аҷаб монд. Мехост, ки одамиро бубинад. Рӯзе асперо дид, ки медавид, гесуҳо дар пеш афканда, носия[5] дар пешонӣ оварда. Гуфт магар одамӣ бошад, ки бас шигарф[6] ва бас чобук аст.

Гуфт: «Эй шер, одамӣ маро бигирад ва лаҷом бар сар кунад ва зин бар пушти ман ниҳад, то бори вай бикашам ва маро медавонад, то каф бар даҳан орам. Чун бечора шудам, маро бикушаду бихӯрад».

Пас, рӯзе гове дид. Гуфт: «Ба ин қувват, магар одамӣ бошӣ?»

Гуфт: «Одамӣ маро бигирад ва гардун[7] дар гардани ман бандад, то бори вай мекашам ва замини сахт мешикофам. Чун пир шудам, маро бикушаду бихӯрад».

Пас, рӯзе филеро дид чандон, ки кӯҳе равон. Гуфт: «Ту одамӣ бошӣ?»

Гуфт: «На, ки одамӣ маро бигирад ва бар гардани ман нишинад ва оҳане муаққаф[8] дар пешонии ман афканад ва димоғам меканад ва

---

[1] Сураи Бақара, қисмате аз ояти 34
[2] Масҷуд – саҷдашуда
[3] Соҷид – саҷдакунада
[4] Сураи Исро, қисмате аз ояти 70
[5] Носия – мӯйи пешонӣ
[6] Шигарф – ҳайратовар
[7] Гардун – ароба
[8] Муаққаф – хамида, каҷ

борҳои гарон мекашам, то бимирам. Устухони ман оҷ кунад ва аз он тахтҳо бисозад ва бар он нишинад».

Пас, рӯзе одамиро дид, шахсе наҳиф[1].

Гуфт: «Эй бечора, аз одамӣ наметарсӣ? Хабаре боздеҳ аз одамӣ, ки чӣ гуна аст, ки ҳайвоноти азим аз вай тарсонанд?»

Гуфт: «Ман одамиям».

Гуфт: «Ту ба ин заифӣ, силоҳе надорӣ ва чанге ва дандоне надорӣ. Ман як тапонча[2] ба рӯйи ту занам ва ин ҳама халқонро аз ту бираҳонам».

Гуфт: «Эй шер, натавонӣ».

Гуфт: «Чаро натавонам?»

Гуфт: «Ман аз ин ҷо чизе бар ту занам, ту аз он ҷо чизе бар ман зан».

Гуфт: «Наздик ой, ки миёни ману ту дур аст, дасти ман ба ту нарасад».

Одамӣ гуфт: «Дасти ман ба ту расад».

Гуфт: «Бирасон!»

Одамӣ санг баргирифт, дар қалосанг[3] ниҳод ва бар миёни ду чашми шер зад. Ҳар ду чашм берун омад.

Шер гуфт: «Эй одамӣ, маро маълум шуд ҳунари ту. Ва он чи ҳайвонот мегуфтанд, рост гуфтанд».

Пас, одамӣ омад ва дунболи шер гирифт ва мекашид.

Гуфт: «Эй одамӣ, чӣ мекунӣ? Магар маҳор[4] дар бинии ман хоҳӣ кардан ё оҳан дар димоғам хоҳӣ афкандан?»

Гуфт: «На, туро пӯст биканам ва гӯшти ту ба сагон диҳам».

Гуфт: «Ин ҳама ба чӣ мекунӣ?»

Гуфт: «Ба таъйиди илоҳӣ. Маро ақлу ҳунару чорасозӣ дод, ки ҳеҷ халқро надод».

Мақсуд аз ин ҳикоят он аст, ки ин аз неъмати Офаридгор аст, на аз ҳунари одамӣ. Валекин говро сад чандон қувват аст, ки одамиро. Ва шарафи одамӣ ба ақл аст, на ба сурат. Пас, одамиро султонӣ аст дар баҳру бар, то моҳиро аз дарё бароварад ва мурғро аз ҳаво ба замин оварад, филро асир кунад, суъбонро[5] дандон биканад, қасрҳо созад, то аз боду савоиқ[6] вайро нигаҳ дорад, силоҳ созад, то душманонро давъ кунад, дар ҳама мавҷудот тасарруф кунад, аз ҳаллу[7] ақд[8] ва киёсату[1] зироат ва синоати[2] мухталиф, ки яке аз он ҳеҷ

---

[1] Наҳиф – хароб, лоғар
[2] Тапонча – шапот, панҷа
[3] Қалосанг – фалахон, фалахмон
[4] Маҳор – чӯби хӯрде, ки дар сурохи бинӣ гузаронанд
[5] Суъбон – мор
[6] Савоиқ– оташакҳо, барқҳо
[7] Ҳал(л) – кушодан
[8] Ақд – бастан

ҳайвон надонад. Ин ҳама на ба худ мекунад, ки ба қудрати Офаридгор кунад. Ва агар хостӣ, ин ҳама ҳунарҳо дар баҳимае[3] биёвардӣ. Ва Офаридгор чун хоҳад, дар заифтарин халқе маъние офаринад. Чунон ки дар мунҷи[4] заиф ин киёсат офаринад, ки хонаҳои мусаддас созад ва ангубин орад, ки ҳамаи ҳукамо хонаҳое чунин надонанд кардан.

**Фарқ байни одамӣ ва баҳоим[5].** Бидон, ки фарқи миёни одамӣ ва баҳоим на ҳамин сурат аст, ё он ки гӯйи «одамӣ ҳайвони нотиқ, заҳҳок[6], бакко[7]». Зеро аблаҳ ва маҷнун[8] бо вай шариканд. Валекин фазилати одамӣ ба ақл аст ва тақво. Ва одамии мутеи оқил беҳтар аз фаришта бувад ва одамии ҷоҳилу осӣ камтар аз баҳима бувад. То бидонӣ, ки одамиро навъе аз шараф аст бар фаришта, зеро ки рӯзи қиёмат малоика хизмати мутеон кунанд. Худованд фармуд: «..ядхулуна алайҳим мин кулли бобин. Саломун алайкум…»[9]. Яъне, *малоика аз дари биҳишт дармеоянд ва салом мекунанд бар муъминон*.

Ва баъзе аз ҳукамо одамиро «олами сағир[10]» хонанд ва баъзе вайро «салсали[11] олами кабир[12]» хонанд, зеро ки ҷумлаи маоние, ки дар олам аст, дар одамӣ мавҷуд аст аз ҳавоси панҷгона: савлати шер ва васбати[13] шутур, ғадру ғорати гург, ҳилаи рӯбоҳ, баддилии гунҷишк, ҷамъ кардани мӯрча, саховати хурӯс, улфати саг, зиракии каждум, иҳтидои[14] кабӯтар. Ҳамаи чизҳо ба даст созад, ҳамаи овозҳо ба даҳон ҳикоят кунад. Дар вай сурхие аз нитоҷи[15] оташ ва сиёҳие аз нитоҷи замин ва хун аз нитоҷи ҳаво ва тарӣ аз нитоҷи об. Устухонаш сифати санг дорад, мӯяш сифати гиёҳ дорад ва ақлу тамйизаш хос аст бар дигарон.

## Ҳикоят

Гӯянд, мардумоне бозаргон ба корвоне фурӯ омаданд дар сахро ва боде сард меомад ва наздик бешае буд ва овози шер меомад.

---

[1] Киёсат – зиракӣ
[2] Синоат – саноат
[3] Баҳима – ҳайвон
[4] Мунҷ – занбӯри асал
[5] Баҳоим – ҳайвонот
[6] Заҳҳок – ханданда, хандон
[7] Бакко – гирянда
[8] Маҷнун – девона
[9] Сураи Раъд, қисмате аз оятҳои 23 ва 24
[10] Сағир – хурд, кӯчак
[11] Салсал – сарчашма, оғоз
[12] Кабир – бузург
[13] Васбат- ҷаҳиш
[14] Иҳтидо – роҳёбӣ
[15] Нитоҷ – нажод, зот

Корвониён борҳоро ҷамъ карданд ва чаҳорпоёнро дар миён гирифтанд ва ҳарасеро[1] насб карданд, то ба шаб ҳарс[2] мекард ва бонг мезад.

Шере дар корвон омад, то сайде гирад ё баҳимае[3]. Ва дузде дигар аз гӯшае даромад. Ва ҳарас бонг мезад ва шер метарсид.

Дуздро ногоҳ даст ба пушти шер омад. Пиндошт, ки аспи кӯрра аст. Бар пушти вай нишаст ва пошна мезад ва дар саҳро медавонд. То саҳар бидонист, ки шер аст. Шер низ тарсида буд. Мард фурӯ омад ва дарахте дид. Ба он бар шуд.

Шер мерафт хаставу кӯфта ва паҳлуҳо дардмандшуда.

Ногоҳ каппие[4] баромад. Гуфт: «Эй шер, аз куҷо меоӣ?»

Гуфт: «Бозгард, ки ҳарас[5] туро набинад ва паҳлуи ту чунон накубад, ки аз ман кӯфт».

Гуфт: «Ҳарас чӣ заҳра дорад, ки пеши шер ояд? Ӯро ба ман намой, то ӯро чӣ гуна маққур[6] кунам!»

Шер гӯяд: «Бар он дарахт нишастааст ва туро мегӯям бо вай густохӣ макун!»

Каппӣ нашнид ва ба дарахт баромад ва бар шохе нишаст ва дар одамӣ нигоҳ мекард, то чун фурсат ёбад.

Одамӣ шохе баргирифт ва сари он ҳалқа кард ва дар хояи каппӣ афканд ва бикашид ва ҳар ду хояи вай сахт бигирифт ва ба дарахт дарбаст ва чӯбе дигар бардошт ва бар пушту паҳлуи каппӣ мезад. Ва каппӣ мегурехт ва хояи вай сахтар меафшурд ва ғарев[7] мекард, то сарнагун аз дарахт даромад, ба хоя овехта шуд ва хунаш аз даҳон берун омад.

Чун ба зер афтод, шер гӯяд: «Эй бадбахт, аз ман ибрат нагирифтӣ? Чанд гуфтам туро, ки ҳарифи худ бишнос? Ӯ паҳлуҳои ман бикуфт ва маро бидавонид. Туро чӣ тамкине[8] кунад?»

Гуфт: «Эй шер, ман одамиро аз дур дида будам, таркиби вай заиф ёфтам, аз ҳунари вай хабар надоштам».

Мақсуд аз ин ҳикоят он аст, ки одамӣ шараф дорад бар ҳамаи ҳайвонот ва зафар ёфт бар ҳама ба ақл ва тамйиз, то филро аз об бардорад ва шерро аз беша бигирад ва ба занҷир ҳардуро баста дорад, уқобро аз ҳаво бигирад ва шоҳболаш баркашад ва аз он тир созад, то ба он аз уқоб ва каргас ҷон бистонад.

---

[1] Ҳарас – нигаҳбон
[2] Ҳарс – нагаҳбонӣ
[3] Баҳима – чорпо
[4] Каппӣ – маймун
[5] Ҳарас – нигаҳбон
[6] Маққур – мағлуб
[7] Ғирев – фиғон
[8] Тамкин – муомила

## Ҳикоят

Бидон, ки уқоб мурғест тунд ва вашкарда[1]. Овозе дорад саҳмнок[2], ҳамла барад мункар[3], чунон ки савор аз пушти асп биандозад. Ва ман аз шахсе шунидам аз Мозандарон, ки гуфт галлае гӯсфанд меомад аз вилояте. Саге дар галла буд. Ва уқоб бар кӯҳ ошён дошт, гӯсфанд мебурд. Саг ғирев мекард ва шубошон[4] санг мезаданд бар уқоб ва тир меандохтанд ва уқобро дур мекарданд. Пас, уқоб даромад ва сагро бибурд ва дар ҳаво бурд ва саг ғирев[5] мекард. То чандон бурд ӯро, ки чун гунҷишк намуд. Пас, вайро раҳо кард, то бар кӯҳ омад ва халок шуд.

Пас, ин уқобро одамӣ бигирад. Ва тариқи сайди ӯ чунон бувад, ки мурдоре биандозанд ва се мард дар чоҳе пинҳон шаванд, наздики мурдор. Чун уқоб бар он нишинад, яке пойи уқоб бигирад ва яке миёни мард бигирад ва сахт медорад ва яке боли уқоб бигирад ва мебандад ва меканад. Чун болаш биканд, оҷиз гардад.

**Зикри анқои Мағриб.** Гӯянд, ки анқо мурғест азим ва вашкарда[6]. Ва мусаххари Сулаймон алайҳи-с-салом намешуд ва ҳайвонот ҷумла аз вай нафур[7] мешуданд.

Вайро пеши Сулаймон алайҳи-с-салом оварданд. Анвои ҳайвонотро дид дар хидмати Сулаймон алайҳи-с-салом, аз шеру филу аспу шутур ва гофу гӯсфанд, ҳама мусаххари одамӣ шуда. Матъуми[8] одамӣ дид аз гӯшти ҳайвонот ва меваҳову ҳубубҳои[9] мухталиф. Ва малбуси[10] вай дид аз пунбаву[11] хазу[12] абрешиму қасабу пӯсти рӯбоҳу санҷобу қоқум[13] ва ғайри золика. Шигифт бимонд. Бирафт ва ҷавҳаре биёвард, ки фарсанге шуои вай мерафт ва пеши Сулаймон алайҳи-с-салом биниҳод ва ӯро гуфт: «Аз Офаридгор бихоҳ, то маро одамӣ кунад!»

Сулаймон алайҳи-с-салом донист, ки муҳол бувад. Гуфт: «Он суол ман бикунам. Ва Офаридгор қодир аст, ки бикунад». Ва анқоро ноумед накард.

---

[1] Вашкарда – чолок
[2] Саҳмнок – хавфнок, тарсовар
[3] Мункар – ваҳшатнок
[4] Шӯбон – чӯпон
[5] Ғарев – фиғон
[6] Вашкарда – чолок
[7] Нафур – гурезон
[8] Матъум – хӯрок
[9] Ҳубубҳо – ғалладонаҳо
[10] Малбас – пӯшиш, либос
[11] Пунба – пахта
[12] Хаз – ҷонвари хурде аз ҷинси самур
[13] Қоқум – ҳайвони сафеди хурде ба санҷоб монанд

Рӯзе бо Сулаймон (а) мерафт, оҳангареро дид, ки теғҳову ҳарбаҳо ва тирҳову зубинҳо мекард. Гуфт: «Ин чист?»

Гуфт: «Олоти ҳалок, ки одамӣ якдигарро ба ин ҳалок кунанд».

Пас, ба дари дӯкони ҷарроҳе расид: маҳоҷим[1] ва синорҳо[2] ва калбатайн[3] ва миқроз[4] дид. Гуфт: «Ин чист?»

Гуфт: «Одамиро ба он дандонҳо кананд ва саъфаҳо[5] шикофанд ва рагҳо зананд».

Пас аз он ба бемористоне бигзашт. Беморонро дид баъзе афтода, баъзе нишаста: яке аз қулинҷ менолид, яке аз саръ, яке аз таб, яке аз яроқон[6] ва лақва[7] ва сарсому[8] фолиҷ[9] ва ғайри золика. Гуфт: «Ин чист?»

Гуфт: «Ҳафтод гуна иллатҳои мухталиф одамиро бошад. Дар ин хона оянд ва муқосот[10] ва сабр мекунанд. Ё неку шаванд ё бимиранд».

Анқо чун ин дид, бирафт ва ҷавҳаре дигар ҳамтои он биовард ва ба Сулаймон алайҳи-с-салом дод ва гуфт: «Эй расули Худой, истиғфор мехоҳам, то он суол накунӣ, ки нахоҳам, ки маро одамӣ кунад».

Мақсуд аз ин ҳикоят он аст, ки одамӣ агарчи гиромӣ аст, ранҷҳо ва машаққатҳо дорад. Мурғе умре бигзаронад, ки на саръ[11] бинад ва на судоъ[12], на ранҷи сабал[13] бинад, на яроқон.

Пас, анқо дастуре хост ва бозбигардид ва дигар рӯйи одамиён надид ва дар паси Кӯҳи Қоф рафт.

Маълум шуд, ки одамиро шараф ба ақл аст, на ба шахсу қуввату сурат.

Ва мо фасле бигӯем дар ақл.

---

[1] Маҳоҷим – олоти ҳиҷомат (навъе аз хунгирӣ)
[2] Синор – шаст, чангак
[3] Калбатайн – анбур
[4] Миқроз – қайчӣ
[5] Саъфа – обила
[6] Яроқон – зардпарвин
[7] Лақва – фалаҷи рӯй
[8] Сарсом – илтиҳоби мағзпарда, менингит
[9] Фолиҷ – фалаҷшуда
[10] Муқосот – таҳаммули ранҷ
[11] Саръ – бемории асаб, ки рагҳо мекашад
[12] Саръ – дарди сар
[13] Сабал – бемории чашм

## Фасл
## Дар шарафи ақл

Худованд фармуд: «…ва мо утитум мин-ал-илми илло қалило»[1] (*…ва шумо аз илм ба ҷуз андаке (чизе) дода нашудаед*). Бидон, ки ақл шарифтари ҳамаи махлуқот аст ва гӯянд ҷон маркаби ақл аст. Ва ақл ҷавхарест нурӣ, басит[2], муҳит[3] ба чизҳо ва аввал чиз аст, ки Офаридгор офарид, пеш аз замон ва макон. Зеро ки замон аз ададӣ ҳаракоти[4] фалак зоҳир мешавад. Пас, ҳар чи пеш аз афлок[5] офарид, на дар замон офарида бошад. Ва ақл чун хоҳад, ки тамйиз[6] кунад чизҳоро, қасди ҳавос[7] кунад ва ақл илмҳоро аз ҳавос талаб кунад ва некро аз бад ба ҳавос бидонад. Зеро ки он чи дар оина пайдост, ақл донад, ки он ҳеҷ нест. Ва Офтобро ба чашм мебинад чунон ки ҷоме. Ақл донад, ки он беш аз он аст, ки Офтоб саду шаст бор чанди[8] Замин аст, ки барру[9] баҳро ба як тарфат-ул-айн[10] гарм кунад. Ақл донад, ки чизе миқдори ҷоме бувад, ин ҳама гарм натавонад кард. Дигар он ки масоҳати замин кунад, масоҳатро медонад ва агарчи он ашколҳо пеши вай набувад. Ва чизҳои маъқул[11] заҳмат накунад бар ақл, чунон ки маҳсусот[12] заҳмат кунад бар ҳавос: чандон, ки нуре боҳир[13], ки басарро[14] табоҳ кунад ва овозе сахт, ки самъро[15] табоҳ кунад ва таоми гарму тез, ки завқро[16] ботил кунад. Аммо маъқул ақлро табоҳ накунад. Ва ҳар виое[17], ки чизе дар вай ояд, танг шавад, магар ақл, ки фарохтар шавад.

## Фасл

Бидон, ки қувваи мухайила[18] ҳаргиз табоҳ нагардад, зеро ки на ба олатест, ки монда шавад, чун олоти қувваи муҳаррика[19]. Зеро қувваи

---

[1] Сураи Исро, қисмате аз ояти 85
[2] Басит – густурда
[3] Муҳит – фарогиранда
[4] Ҳаракот – ҳаракатҳо
[5] Афлок – фалакҳо
[6] Тамийз – фарқ
[7] Ҳавос – қувваҳои ҳискунанда, ҳиссиёт
[8] Чанд – андоза
[9] Бар(р) – хушкӣ
[10] Тарфат–ул–айн – чашмак задан
[11] Маъқул – он чи ба ақл дарк мешавад
[12] Маҳсусот – ҳисшавандаҳо
[13] Боҳир – равшан
[14] Басар – чашм, биноӣ
[15] Самъ – гӯш, шунавоӣ
[16] Завқ – зоиқа, чашоӣ
[17] Виоъ – зарф
[18] Мухайила – хаёлкунанда, андешакунанда
[19] Муҳаррика – ҳаракаткунанда

мухайила рӯҳи нафсонист, ки дар батни[1] муқаддаму-д-димоғ[2] аст ва олати қувваи муҳаррика андомҳост. Агарчи ҷон монда нашавад, олат монда шавад. Чун саворе, ки меронад: агарчи савор монда нашавад, асп монда шавад. Пас, қувваи мухайила ҳама рӯз ва ҳама шаб бар амали хеш аст, агар ба бедорӣ бувад ва агар дар хоб бувад.

## Тақсими ҷонҳо

Бидон, ки ҷонро ба чанд вуҷӯҳ[3] ниҳодаанд: рӯҳи[4] табиӣ, ки дар ҷигар аст ва ба рагҳо дармеравад ва рӯҳи ҳайвонӣ, ки дар дил аст ва ба ширёнҳо дармеравад ва рӯҳи нафсонӣ, ки дар димоғ аст ва ба асабҳо меравад, ба чашм расад, биноӣ диҳад, ба гӯш расад, шунавоӣ диҳад, ба даст расад, гироӣ диҳад. Ва рӯҳе дигар аст онро «рӯҳи ҳассоса[5]» хонанд: ба он фарқ кунанд миёни ашҷор[6] ва ҳайвон, ки ашҷорро ҳис набувад ва ҳайвонро ҳис бувад. Ва рӯҳе дигарро «рӯҳи муҳаррика[7]» хонанд ва якеро «рӯҳи нотиқаи[8] ақлия[9]» хонанд. Ва ин хос одамиrост. Ва одамиро нафси номия[10] ва ҳассоса ва нотиқа ва муҳаррика ҳама бошад ва аз ин ҳама қувватҳо ҳеҷро он қуввват нест, ки мухайиларо[11]. Ва ҳама дармонанд ва рӯҳи мухайила дарнамонад. Чашм он бинад, ки дарёбад: чун дур шавад, дарнаёбад. Ва қувваи муҳаррика[12] ҳамаи қувватҳо ба як бор натавонад кардан ва муфаккира[13] ҳамаи андешаҳо ба як бор натавонад кардан ва ҳофиза ҳамаи чизҳоро ба як бор ҳифз натавонад кардан. Аммо қувваи мухайила қодир бувад, ки чизҳои гузаштаро ҳозир кунад ва суратҳо пеш оварад: то агар хоҳад, мардеро чандон ки филе кунад ва мардеро чандон, ки гунҷишке кунад ва мардеро, ки бисёр сар дорад ё ҳайвоне, ки баъзе аз вай дарахт бувад ва баъзе мурғ бувад ва тасвир кунад афъолҳо, ки ҳаргиз набуд ва набошад, чун марде, ки ба осмон расад ва ситорае, ки ба замин ояд ва тасарруф кунад чунон, ки хоҳад. Ва ин қувват Офаридгор дар мухайила офаридааст.

---

[1] Батн – дарун
[2] Муқаддимат–уд–димоғ – қисми пеши мағзи сар
[3] Вуҷуҳ – шаклҳо
[4] Рӯҳ – ҷон
[5] Ҳассоса – ҳискунанда
[6] Ашҷор – дарахтон
[7] Муҳаррика – ҳаракаткунанда
[8] Нотиқа – гӯянда
[9] Ақлия – ақлӣ
[10] Номия – растанӣ
[11] Мухайила – хаёлкунанда, фикркунанда, андешакунанда
[12] Муҳаррика – ҳаракаткунанда
[13] Мутафаккира – андешакунанда

## Дар баёни ҷон

Бидон, ки дар олам аз аҷоибҳо аҷабтар аз ҷон ҳеҷ нест. Ва ҳар касе дар он сухан гуфтаанд ва ҳама аз он оҷизанд, ки бидонанд, ки он чист.

Фармуд, ки «Агар аз ту пурсанд, ё Муҳаммад, ки рӯҳ чист? Бигӯ, ки фармони Офаридгор аст ва шумо илми он надонед, магар андаке»[1].

Баъзе гӯянд ин «андак» маҷҳул аст ва он инояти Борӣ аст. Ва баъзе гӯянд, ки маълум аст ва онро «мосик-ул-аҷсом» (*нигаҳдорандаи ҷисмҳо*) гӯянд.

Ва рӯҳ дар аҳҷор[2] наёяд, ба сабаби зиддият, ки ҷон латиф аст ва санг касиф[3] аст. Лоҷарам[4] ҷон сангро ҳаракат надиҳад. Баъзе гӯянд, ҷон қувватест, ки дар рутубот ояд ва таваллуди ҳайвонот дар гӯшт ва ғайра сабаби рутубат аст. Баъзе гӯянд, ин мосики[5] ҳарорат ва рутубат аст ва ин ҳарду сабаби нашъунамост. Баъзе гӯянд, ҷон дар хун ояд, далели он ки аз мурда ҳеҷ фавт нашавад, магар хун. Баъзе гӯянд, ҷон шуоест аз олами улвӣ[6], муттасил[7] аст ба дил ва дил янбуи[8] рӯҳ аст, ба аъзоҳо мерасонад, бар мисоли чароғе, ки дар хона бувад, ҳама зовияҳо[9] ва тоқҳо рӯшноӣ диҳад. Ва дил ҷонро мепароканад дар тан ва ба таҳлил берун мешавад ва дигар бор бозмеояд ва чун мард ҳаракате зиёдат кунад ва хештанро ба коре дорад ва биранҷонад, таҳлили он рӯҳ беш бувад ва заиф мешавад, то муҳтоҷ гардад, ки биёсояд ва бихуспад, то қуввати ҷон ба ҳоли худ ояд ва он чи бикоста буд, бозояд ило[10] аҷали маълум.

## Дар баёни амали ҷон дар ҷисм

Бидон, ки феъли[11] ҷон дар аҷсом сорӣ[12] ва нофиз[13] аст ва мустақил аст ба зоти хеш, на чунон ки дар ҳар узве баҳрае аст муфрад[14]. Зеро ки агар чунин будӣ, узверо бибуридандӣ, он узв зинда мондӣ. Ва ҳар қавм рӯҳро ба номе хонанд: баъзе «қувваи нотиқа» ва габрону маҷусон онро «мудаббир-ул-ақраб» хонанд, юнониён «файз-

---

[1] Сураи Рум, ояти 85
[2] Аҳҷор – сангҳо
[3] Касиф – ғализ
[4] Лоҷарам – бинобар ин
[5] Мосик – нигаҳдоранда
[6] Улвӣ – боло
[7] Муттасил – васлшуда, пайвастшуда
[8] Янбуъ – чашма
[9] Зовия – кунҷ, гӯша
[10] Ило – то
[11] Феъл – амал, кор
[12] Сорӣ – сирояткунанда
[13] Нофиз – нуфузкунанда
[14] Муфрад – танҳо

ул-илоҳӣ» хонанд, насрониён «калимат-ул-лоҳ» хонанд ва «рӯҳ-ул-қудус» хонанд, араб «арвоҳи тайиба ва сакина» хонанд, аҷам «таъйид-ул-илоҳӣ» хонанд, Аристотолис «ақли фаъол» хонад. Ва фил-ҷумла, Офаридгори вай рабу-ул-иззат аст. Ӯ беҳтар донад, ки он чист. Ва мард бошад, ки чун дар хоб шавад, қувваи ҷони вай чунон бошад, ки аз они бедорон.

## Ҳикоят

Шахсе гӯяд, дар хаймае хуфта будам, дар лашкари Муътазид. Касе маро гуфт: «Бархез, ки мори афъӣ қасди ту кард».

Аз хоб даромадам. Афъиро дидам, миёни ман ва миёни вай як араш. Бигурехтам.

Ва Ҷолинусро вараме дар миёни ҳиҷоб[1] ва ҷигар зоҳир шуд. Дармонд аз илоҷи вай. Ба хоб дид, ки аз миёни ангӯшти хинсир[2] ва бинсир[3] раг бизанад. Бархост ва раг бизад. Он варам сокин шуд.

Ва ман шабе ба хоб дидам шахсеро, ки ҷуббае[4] мухаттати[5] сапеду сиёҳ медӯхт. Хиштаке дармебоист. Аз ҷомае дигар порае биовард ва ба хиштаки вай кард. Рӯзи дигар он шахсро дидам он ҷубба пӯшида. Дар он нигаҳ мекардам.

Маро гуфт: «Чӣ менигарӣ?»

Гуфтам: «Ин хиштак на аз ин ҷома аст».

Гуфт: «На. Дирӯз ман ин ҷуббаро медӯхтам, тамом набуд, он хиштак аз ҷинсе дигар дар он дӯхтам».

## Ҳикоят

Ва Муътамир ибни Сулаймон гӯяд дар сафаре будам, се нафар бо ман буд. Яке бихуфт. Чизе чун чароғе аз бинии он хуфта берун меомад ва бирафт, то ба чоҳе даррасид, баъд аз соате бозомад ва ба бинии вай даршуд.

Мард аз хоб даромад. «Субҳоналлоҳ» мегуфт.

Пурсидам «чӣ шуд?»

Гуфт: «Дидам, ки дар он чоҳ ганҷе буд».

Муътамир гуфт: рафтем ба он чоҳ. Аз қаъри вай ҳаҷаре баровcovered мудаввар[6], тавқе заррин гирди он дароварда.

Ва Муътамир гӯяд, ки падарам гуфт: «Ҷон чун чарх аст. Аз он ресмон боз карда шавад, валекин аз чарх ҷудо нашавад».

[1] Ҳиҷоб – пардаи миёни сандуқи синаву шикам, диафрагма
[2] Хинсир – ангушти хурд
[3] Бинсир – ангушти байни ангушти хурду миёна
[4] Ҷубба – ҷомаи болопӯши васеи дароз
[5] Мухаттат – хатдор
[6] Мудаввар – гирдшакл

Ва филҷумла кори ҷон бас шигифт аст. Ва фасли дигаре бигӯем дар ин боб.

## Дар баёни макони ҷонҳо

Бидон, ки дар арвоҳ сухан гуфтаанд, ки маҳалли[1] вай куҷост ва маркази вай чист.

Қола-н-набию алайҳи-с-салом. (*Паёмбар, дуруд ба ӯ, гуфт:*) «Ал-арвоҳу ҷунудун муҷаннадатун фа мо таъорафа минҳо иъталафа ва мо танокара минҳо ихталафа»[2]. Яъне: «*Ҷонҳо чун лашкареанд, якдигарро бозшиносанд, улфат гиранд ва ҳар гаҳ якдигарро нашиносанд, миёни ҳарду хилоф аст*». Ва қола-н-набию алайҳи-с-салом. «Ал-арвоҳу тасиру фи-с-сури фа изо кона явм-ул-қиёма, арсала-л-лоҳу матаран юнбит-ул-хашаба явма-л-қиёма, сумма нуфиха фи-с-сур, фа ъодати-л-арвоҳ ила-л-аҷсоди фақому янтазирун». (*Ва Паёмбар, дуруд ба ӯ, гуфт:)* «*Ҷонҳо ҷумла дар сур ҷамъ мешаванд то қиёмат, ки Офаридгор бороне бифиристад ва андомҳои халқ бируёнад ва сурро дардаманд, то рӯҳҳо берун оянд ва дар танҳои худ раванд*».

Ва гӯянд, ки ҷони ашқиё[3] ба Ҳазрамавт баранд, дар чоҳҳое, ки онро «Бараҳут» гӯянд ва кас қаъри он надидааст. Асмаӣ гӯяд, шахсе аз Ҳазрамавт гуфт, ҳар вақте ганде азим барояд аз Бараҳут, пас, хабар ояд, ки «золими азиме бимурд». Ибни Уяйна гӯяд, марде ба шаб он ҷо бихуфт, овозҳои мункар[4] шунид, аз он ҷо бигурехт. Абулмунзир гӯяд, зане обистан он ҷо расид, овозе шунид, «ё Давма[5], ё Давма», аз он тарс бачаро биафканд.

Ва баъзе гӯянд, ки маҳалли арвоҳ миёни фалак аст истода, аз вай мадад мерасад ба зиндагон ва он чи аз зиндагон фавт мешавад, ба қурси арвоҳ мепайвандад.

Ва Туфайл ибни Амри Авсӣ ба ғазо рафт ба Ямома. Ба хоб дид, ки сари вайро битарошиданд ва аз даҳони вай мурғе ба дар омад ва зане онро дар фарҷ гирифт ва писараш вайро талаб мекард. Таъбири он бикард, ки «Сар тарошидан марг бувад ва мурғ ҷон бувад ва зан, ки вайро дар фарҷ гирифт, гӯр бувад ва писарамро ҳамин ҳодиса бувад».

Пас Туфайл шаҳид шуд дар Ямома ва писараш Умар ҷароҳат ёфт ва дар явми[6] Ярмук шаҳид шуд.

Марде ибни Сиринро гуфт: «Дидам, ки мурғе аз осмон ба зер омад ва он гаҳ, ёсамин аз замин бармегирифт».

---

[1] Маҳал(л) – макон, ҷой
[2] Бухорӣ: Анбиё, Муслим ибни Ҳаҷҷоҷ: ал– Бир 159, 160, Абудовуд: Адаб 16, Аҳмад ибни Ҳанбал II, 295, 527, 537
[3] Ашқиё – бадбахтон
[4] Мункар – даҳшатнок
[5] Давма – номи фаришта
[6] Явм– рӯз

Рӯйи Ибни Сирин зард шуд. Гуфт: «Ҳозо мавт-ул-уламо!» (*Ин марги донишмандон аст*).

Баъд аз се рӯз Ибни Сирин ва Ҳасани Басрӣ аз дунё реҳлат карданд.

## Дар баёни шукӯҳи ҷон ва таъсири он

Бидон, ки дар олам ҳеҷ чизе ҷалолат[1] надорад, ки ҷон дорад. Ва Офаридгор вайро шигифт офарид, ки дар ҳар ҷисме, ки рафт, зинда гардад: аз одамӣ то мӯрча. То бо вай бувад ороста ва хуш бувад, мутаҳаррик[2] бувад. Чун ҷон аз вай ҷудо шуд, он ҷисм бигандад ва бигардад. Ва агарчи малаке бувад, ки ҳама аз вай бигрезанд.

Ва бидон, ки ҷон аз тан биравад, ҷон ба фасод наравад. Ва Офаридгор ҷонро ҷавҳаре офарид даррок[3], чизҳоро бишносад ва дарёбад бемубошарат[4]. Пас чун ҳаракат ва феъли рӯҳ чунон аст, ки ба як тарфат-ул-айн[5] бирасад ба Ҳиндустон ва ба Осмон равад бе он ки муфорақат кунад[6] аз ҷасад, муҳол нест, ки он боқӣ бувад баъд аз ҷисм ва бидонад чизҳоро баъд-ал-муфорақа[7]. Ва агар на чунин буд, феъли вай шарифтар аз зоти вай будӣ. Муҳол бувад, ки феъл шарифтар аз зот бувад, зеро ки феъл аз фоил зоҳир шавад. Ва аз ин аст, ки одамӣ чун бимурд, ба дониш комилтар шавад. Ҳамчун, ки писараке аз шиками модар бизод, комилтар аз он аст, ки дар шиками модар. Ва мурғ, ки аз хоя[8] барояд, комилтар аз он, ки дар хоя. Ва бача чун бизод ва ба фусҳати[9] ҷаҳон омад, гиряд: пиндорад, ки ҳамаи ҷаҳон шиками модар буд. Пас, чун бидонад, ки ҷаҳон фарохтар аз шиками модар аст, дар ҷаҳон ором гирад. Ба вақти марг, мегиряд: пиндорад, ки олами дунё беҳтар аст аз олами охират. Пас чун бимурд, ин ҷаҳон дар ҷанби[10] он ҷаҳон чунон бинад, ки шиками модар дар ҷанби дунё.

Ва баъд аз ин, мо ёд кунем аҷоиби дил, ки манбаи рӯҳ аст.

## Дар баёни дил, ки он манбаи ҷон аст

Бидон, ки дили одамӣ узве шариф аст ва подшоҳе макин[11]. Ва маънии «латиф», сареъ-ул-инқилоб[12] аст: ба калимае ё ба ишорате бад озурда шавад ва ба калимае латиф ба ҷой бозояд. Ва ҳар он чи ки

---

[1] Ҷалолат– шукӯҳ, бузургӣ
[2] Мутаҳаррик– ҳаракаткунанда
[3] Даррок– бисёр даркнунанда
[4] Мубошарат– машғулшудан
[5] Тарфат–ул–айн– чшмак задан
[6] Муфориқат кунад – ҷудо шавад
[7] Баъд–ал–муфорақа – баъди ҷудо шудан
[8] Хоя – тухм
[9] Фусҳат – фарохӣ
[10] Ҷанб – паҳлу
[11] Макин – воломақом
[12] Сареъ–ул–инқилоб – зуд дигаргуншаванда

чизе дар он ниҳанд, танг шавад. Магар дил: чандон, ки бештар дар он ниҳанд, фарохтар гардад. Ва дил узвест нозук. Агар ба мурғе диҳанд, ки бихӯрад, сер нагардад: гӯште рихв[1]. Аммо Офаридгор чандон қувват дод вайро, ки назаргоҳи вай омад ва он чи ба он тааллуқ дорад, сифат натавон кардан аз ҳифз ва киёсат[2] ва ғайра.

## Фасл

Ва бидон, ки киёсат ва донишро тафовут аст ва дил ба мушоракати[3] димоғ[4] бидонад. Ва дил бошад, ки закитар бувад аз дигаре.

Ва бидон, ки Алии Муртазо (р) ба киёсат мавсуф буд. То зане ва марде пеши вай даромаданд. Зан даъво кард, ки «Ин мард маро бихост». Ва Худойро ва таробеи[5] масҷидро гувоҳ кард.

Алӣ (р) гуфт: «Бирав, эй зан, гувоҳ биёвар! Ва агар на, аз чаҳор гӯшаи масҷид хок биёвар!»

Зан бирафт. Соате баромад.

Алӣ (р) гуфт: «Дер меояд».

Мард гуфт: «Ё амир-ал-муъминин, то ба он ҷо роҳе дур аст».

Алӣ (р) гуфт: «Агар он ҷо нарафтаӣ, чӣ донӣ, ки дур аст ё наздик?»

Мард муътариф[6] гашт ва таҷдиди никоҳ кард ба шароити худ.

## Ҳикоят

Гӯянд, Анушервони Одил хашм гирифт бар Бузурҷмеҳр, вайро кӯр кард.

Пас, лавҳе биёфтанд ба забоне набишта, ки кас намедонист.

Анушервон гуфт: «Бузурҷмеҳр ҳамаи забонҳо ва хатҳоро ҳам шиносад. Агар кӯр набудӣ, онро бихондӣ». Пас, вайро бихонд.

Ва ӯ дар гармова шуд ва гуфт: «Сурат ва ашколи ин китоб ба ях бар пушти ман нигоред!» Онро бар пушти вай нигоштанд ба ях. Дарёфт, ки он ҳуруф чист ба сардии ях ва ҳарорати гармова ва он набиштаҳоро донист ва эшонро хабар дод.

## Ҳикоят

Иёс ибни Муовия ба ҳаҷ буд. Овози саге шунид.

Гуфт: «Ин саг масдуд[7] аст».

Бори дигар овоз кард.

---

[1] Рихв – сусту нарм

[2] Киёсат – зиракӣ

[3] Мушоракат – иштирок

[4] Димоғ – мағзи сар, майнаи сар

[5] Таробеъ – чаҳор гӯша

[6] Муътариф гашт – эътироф кард

[7] Масдуд – дар банд

Гуфт: «Ин саг мутлақ[1] шуд».

Чун бидиданд, чунон буд. Аз вай пурсиданд, ки «Чун донистӣ?»

Гуфт: «Аввал бор, овози саг аз як ҷониб меомад. Дувум бор аз дуру наздик меомад, бидонистам, ки вайро бигушодаанд».

## Ҳикоят

Гӯянд, арабе ба меҳмон рафт аз они Абулҳасан ибни Абдуллоҳ. Мурғеро бирён кард. Абулҳасан гуфт, ман будам ва ду писару ду духтар ва зани ману вай. Арабро гуфтам: «Қисмат ту кун!»

Араб гуфт: «арраъсу ли-р-раис» (*Сар барои раис*). Ва сар ба ман дод. Гуфт: «ал-ҷаноҳайни лиибнайн» (*Ду қанот барои ду писар*). Ва ҳар ду бол ба писарон дод. Ва аҷузро[2] ба аҷуз[3] дод ва соқҳоро ба духтарон дод ва синаву пушт ба як бор бихӯрд.

Рӯзи дигар, вайро меҳмон кардам ва панҷ мурғ ба вай додам. Гуфтам: «Қисмат кун, тоқ!»

Мурғ баргирифт ва гуфт: «Анта ва имраатука ва даҷоҷатан ва ибнатока ва даҷоҷатан ва ибнока ва таҷоҷатан ва ано ва даҷоҷатайн» (*Ту ва ҳамсарат ва як мург, ду духтарат ва як мург, ду писарат ва як мург ва ману ду мург*).

Рӯзи дигар, панҷ мурғ бирён кардам. Гуфтам. «Қисмате ҷуфт бикун!»

Гуфт: «Ту ва ду писару мурғе чаҳор ва зану ду духтар ва мурғе чаҳор ва ману се мурғ чаҳор».

Мо аҷаб мондем аз зиракии он араби биёбонӣ.

Ва аз ҳукамо яке гӯяд, чун аз модар бизодам, чунон дидам, ки дар зулмате[4] рафтам, баъд аз он дар рӯшноие омадам. Аз модар пурсидам, ки «Он чӣ буд?» гуфт: «Чун туро бизодам, дар зери таште ниҳодам ва ба шуғле бирафтам, то бозпас омадам ва туро аз зери ташт берун гирифтам».

Ва мақсуд аз ин он аст, ки киёсат[5] мухталиф аст. Ва бошад, ки қувваи ҳофиза якеро қавитар аз дигаре бувад.

Ва ман шунидам аз модари хеш, ки суннати[6] ман мекарданд, тифл будам ва мардум маломат мекарданд, ки «Ҳанӯз якмоҳа нест, бас хурд аст».

---

[1] Мутлақ – озод
[2] Аҷуз – думғоза, сурин
[3] Аҷуз – зан, пиразан
[4] Зулмат – торикӣ
[5] Киёсат – зиракӣ
[6] Суннат – хатнасур

Ва ман ёд дорам, ки пире даромад ва доруидоне[1] биринчин биниҳод ва миле ба даст гирифт. Аз чизе дигар хабар надорам. Ва ҳанӯз саҳм[2] аз доруидон дар дили ман бошад.

Ва аз Ҳаҷҷоҷ ибни Юсуф бозгӯянд, ки дар вилояти худ зулмҳои бисёр кард. Чун умраш ба охир расид, андеша кард, ки душманон вайро бисӯзонанд. Пас, ғуломеро бихонд ва бо вай гуфт: «Ман аз дунё реҳлат хоҳам кард ва туро ноиби худ хоҳам кард ва маро дар фалон ҷойгоҳ дафн кун ва гӯри ман пинҳон кун ва магзор, ки ҳеҷ одамӣ бидонад ва фалон сандукро бардор ва хилъат бипӯш ва бар сари тахти ман нишин!»

Вай қабул кард. Ва бозомад ба хона ва ду морро биёвехт, яке сарнагун ва яке сар ба боло. Ва заҳр аз эшон бичакид ба чанд рӯз. Заҳр бар он ҷома молид ва он ҷомаро дар он сандуқ ниҳод.

То он рӯз, ки ҷон медод, ғуломро бихонд ва ба вай супурд ва гуфт: «Чун шаб дарояд, маро дафн кун, чунон ки кас надонад. Ва рӯзи дигар он ҷома бипӯш ва ба ҷойи ман нишин. Ва касро огоҳ макун аз гӯри ман!»

Чун бимурд ва вайро дафн кард, бозомад ва хилъатро бипӯшид. Он заҳр дар вай асар кард. Ҳамон рӯз бимурд. Ва кас надонист, ки гӯри Ҳаҷҷоҷ куҷост ва вайро куҷо дафн карданд. Ва ин навъе аз киёсати[3] вай буд.

Ва бидон, ки аввал узве офарид аз одамӣ дил буд ва димоғ[4]. Зеро ки дил янбуи[5] ҳаракот аст ва димоғ янбуи ҳис ва ҳаракат. Иродат ва нашви[6] аъсоб[7] аз димоғ аст ва одамӣ ба аъсоб мутаҳаррик[8] аст. Ва нутфа, ки дар раҳм ояд, аввал чизе се нуқта пайдо шавад: аввал дил, дувум ҷигар, сеюм димоғ. Баъзе гуфтанд, аввал ҷигар офарида шавад, зеро асли ғизо ва манӣ аз он аст ба манзалати аруқи[9] ашҷор[10]. Валекин дил ба тақтим[11] авлотар, ки димоғ болои вай аст ва ҷигар зери вай бувад ва дил дар васат[12] аст: чун хуршед, ки се фалак болои вай аст ва се дар зери вай. Ва ҳамаи аъзоро илалҳо[13] бувад, магар

---

[1] Доируидон – қутии дору
[2] Саҳм- тарс
[3] Киёсат – зиракӣ
[4] Димоғ – мағзи сар, майнаи сар
[5] Янбуъ – чашма
[6] Нашв– рӯйиш, сабзиш
[7] Аъсоб – асабҳо
[8] Мутаҳаррик – ҳаракаткунанда
[9] Аруқ – реша
[10] Ашҷор – дарахтон
[11] Ба тақдим – дар ҷойи аввал гузоштан
[12] Васат – миёна
[13] Илал – иллатҳо, бемориҳо

дилро, ки дил тоқати дард надорад ва агар вайро офате расад, ҳоле[1] шахс бимирад.

Аммо дилу ҷигар ва димоғ ҳамаи ҳайвонотрост, аммо хосияти ақл одамирост ва касро нест. Ва қалб харро ва сагро низ бошад . Пас, дуруст шуд, ки дил ақл аст.

## Дар баёни қувваҳо

Бидон, ки қувватҳо бисёр аст: қувваи мудаббира[2] ва мухайила[3] ва мураббия[4]. Мудаббира бар се ваҷҳ аст: қувваи ҳайвонӣ ва нафсонӣ ва табиӣ.

Аммо қувваи ҳайвонӣ дар дил бувад, гарму хушк аз дил бармеояд ва дар уруқҳо[5] меравад. Ва ҳамеша ин ҳаракат дар дил бувад.

Қувваи нафсонӣ дар димоғ[6] бувад: ҳам гарму хушк бувад ва ба асабҳо мепайвандад. Ва аз асабҳо ҳиссу ҳаракат зоҳир мешавад.

Аммо қувваи нафсонӣ се навъ аст: нотиқа[7] ва ҳассоса[8] ва мутаҳаррика[9]. Ва ин ҳама аз димоғ аст. Қувваи нотиқа се навъ аст: аввал хаёл аст дар муқаддамаи[10] димоғ, дувум фикрат[11] дар миёни димоғ, сеюм ҳифз дар муаххари[12] димоғ.

Қувваи сеюм қувваи табиӣ аст. Маъдани[13] вай ҷигар аст. Вай хушк ва гарм бувад. Ба вурудҳо[14] ба ҳамаи тан меравад. Аммо қуввати табиӣ се аст: муваллида[15] ва ғозия[16] ва мураббия[17]. Ва муваллида бизоёнад ва ғозия бипарваронад ва мураббия дар ҷисм зиёдат кунад, то чиҳил сол. Он гаҳ, биистад. Пас, мекоҳад, то оҷиз шавад, чунон ки аввал бор буд.

---

[1] Ҳоле – дарҳол, зуд
[2] Мудаббира – тадбиркунанда
[3] Мухайила – тахаюлкунанда, хаёлкунанда
[4] Мураббия – тарбиятгар
[5] Уруқ – рагҳо
[6] Димоғ – мағзи сар, майнаи сар
[7] Нотиқа – гӯянда
[8] Ҳассоса – ҳискунанда
[9] Мутаҳаррика – ҳаракаткунанда
[10] Муқаддима – қисмати пеш
[11] Фикрат – фикр
[12] Муаххар – қисмати охир
[13] Маъдан – макон, ҷой, кон
[14] Вурудҳо – рагҳо
[15] Муваллида – тавлидкунанда, зоянда
[16] Ғозия – ғизогиранда
[17] Мураббия – тарбияткунанда

## Дар баёни ҳисҳо

Бидон, ки маъдани ҳавос[1] аъсоб[2] аст, зеро ки чун асабе бурида шавад, ҳису ҳаракат маъдум[3] шавад. Ва манбити[4] асаб дар дил аст. Ва ҷумҳур[5] бар онанд, ки манбити асаб аз димоғ аст. Ва асаб ба дил пайваста аст, асабе дақиқ. Аммо он сар, ки ба димоғ пайвастааст, қавист, далел мекунад, ки манбити асаб димоғ[6] аст. Ва аъзое раиса[7] аст, ки як-як бувад, ки дар касрати[8] вай нақс[9] бувад. Зеро ки феъли савоб аз як рой[10] хезад, ки агар ду дил будӣ ё ду димоғ, халал будӣ. Ва манфиати ҷигар нумув[11] ва нашв[12] бувад, манфиати дил ҳарорат ва аслӣ аст, манфиати димоғ ҳаракот ва ҳис аст. Офаридгор ҳар якеро феъле дод ва ҳамаро муттазод[13] офарид.

## Фасл

Бидон, ки ҳавос аз ду гуна аст: ҳавоси зоҳир ва ботин. Аммо ҳавоси зоҳир: аз ҳама латифтар биноист, он гаҳ самъ[14], он гаҳ шам, он гаҳ завқ[15], он гаҳ ламс. Ва ҳар чи арзийят бар он ғолиб бувад, вайро ҳис набувад, чун нохун ва муй ва устухон. Аммо ҳавоси ботин: мусаввира[16] ва номия[17]. Ва мо аввал ҳоссаи[18] басар[19] ёд кунем.

Офаридгор чашмро ба ҳикмате латиф офарид. Қавме гӯянд, ки аз чашм шуое падид ояд, ки он ҷисмҳо ва чизҳо дарёбад ва муҳол аст, ки дар чашм чандид зио[20] бувад, ки ҳамаи олам мебинад. Баъзе гӯянд, шуое аз чашм ба шуои Офтоб пайвандад ва дарёбад. Баъзе гӯянд, ҳадақа[21] чун оина аст, суратҳо дар он бинамояд. Ва гӯянд, нурест ба ҷон пайваста ва ҷон онро дармеёбад ва он чи дуртар аст, хурдтар мебинад. Зеро, ки ин рутубат, ки оина аст, гирд аст ва мудавварро

---

[1] Ҳавос – ҳисҳо
[2] Аъсоб – асабҳо
[3] Маъдум – нест
[4] Манбит – ҷойирӯйидан
[5] Ҷумҳур – аксарият
[6] Димоғ – мағзи сар, майна
[7] Раиса – асосӣ
[8] Касрат – бирсёрӣ
[9] Нақс – нуқсон
[10] Рой – раъй, фикр, ақида
[11] Нумув – нашъунамо
[12] Нашв – сабзиш, рӯйидан
[13] Муттазод – мухолиф, зид
[14] Самъ – шунавоӣ
[15] Завқ – чашоӣ
[16] Мусаввира – тасвиркунанда, суратгир
[17] Номия – рӯянда, афзуншаванда
[18] Ҳосса – ҳис
[19] Басар – чашм
[20] Зиё – нур, рушноӣ
[21] Ҳадақа – сиёҳии чашм, мардумаки чашм

баробарӣ аз марказ бувад. Чун чиз дуртар шуд, баробари ҷузви кӯчактар шавад, сурати вай андар вай афтад. Ва Офаридгор чашмро мураккаб кард ва сиёҳу сафед офарид. Ва сиёҳию сафедӣ сари ҳамаи лавнҳост[1]. Лоҷарам[2], ҳамаи алвонҳоро[3] қабул кунад, чунон, ки мум муҳри хотамро. Пас, бозгардад ва дилро хабар диҳад.

Ва чашм маҳали[4] зио[5] аст, лекин ба шаб ҳеҷ набинад, то Офтоб барояд ё шамъе бароядё шамъе, ки ноиби Офтоб аст, ҳосил бувад. Зеро ҳаво сиёҳ аст ва латиф ва нури Офтоб қабул кунад ва чашм дарёбад. Ва зоҳир мебинем, ки Офаридгор ин қатраи обро биофарид ва ин нур дар он ниҳод ва сиёҳ офарид, ки нур дар сиёҳӣ некутар бувад ва чароғу моҳ дар шаб зеботар бувад. Ва он ҳадақаи сиёҳро дар сапедӣ ниҳод ва пас, онро ғилофе офарид ва ду қисмат кард, то ҳамеша он ду ғилоф аз боло ва зер ба вай фурӯ меояд ва ҳадақаро[6] ҷало[7] медиҳад. Ва бар канори он ду ғилоф, ду саф муйи сиёҳ офарид чун мирваҳа[8], то хошокҳоро дафъ мекунад. Ва муйи чашм ҳаргиз сапед нагардад ва агар сапед гардад, чашм табоҳ шавад.

## Ал-ъайн-ус-суъ *(Чашми бад)*

Ва бидон, ки дар чашми бад суханҳо гуфтаанд. Ва дар араб, шахсе буд вайро «Алӣ» гуфтанд, кофирон аз вай дархостанд, то Пайғамбар (с)-ро бо чашм бизанад. Биёмад ва чашм бар вай зад. Пайғамбар алайҳи-с-салом аз он биафтод. Офаридгор вайро аз он нигаҳ дошт.

Ва бидон, ки масали чашми бад чун самме[9] аст латиф, сорӣ[10]. Аз чашм бароядва кас набинад ва бар одамӣ оядбе садама ва бе зарбате ва вайро ҳалок кунад. Ва Ибни Аббос гӯяд: «Чун таом хӯред, аз сагу гурба дур бошед, ва агар на, чизе ба вай андозед!» Ва зани ҳоиз чун наздики шир равад, шир мутағайир[11] шавад ва бигандад[12]. Ва бухоре аз вай хезад ва дар он шир нишинад, чунон ки кас набинад.

## Ҳикоят

Дар араб марде буд ба ҳавзи сангин бигзашт гуфт: «Таллоҳи мо раайту ка-л-явм» (*Ба Худо қасам, мили имрӯз надида будам*). Он ҳавз

---

[1] Лавн – ранг
[2] Лоҷарам – бинобар ин
[3] Алвон – рангҳо
[4] Маҳал – ҷой
[5] Зиё – нур
[6] Ҳадақа – сиёҳии чашм, мардумаки чашм
[7] Ҷало – ҷило
[8] Мирваҳа – бодбезак
[9] Сам(м) – заҳр
[10] Сорӣ – сирояткунанда
[11] Мутағайир – дигаргун
[12] Бигандад – вайрон шавад

ба ду пора шуд. Онро бо оҳан бастанд. Рӯзи дигар ба вай бигзашт гуфт: «Вайҳак мо заррах» Яъне: бо ин ҳавз ҳанӯз зиёне нарасид, ҳоле он ҳавз ба чаҳор пора шуд.

Ва аз ин сабаб Пайғамбари мо (с) гуфт: «Ал-ъайну тудхил-ул-ҷамал-ал-қидра ва-р-раҷул-ал-қабр». Гуфт: «*Чашми бад шутурро дар дег кунад ва мардро дар гӯр*».

## Ҳикоят

Дар араб, шахсе буд бадчашм, овози бавл[1] шунид аз паси девор. Гуфт: «Шир бисёр медӯшанд».

Гуфтанд: «Писари туст, ки бавл мекунад».

Гуфт: «Во ибноҳ[2], ки дигар бавл накунад!»

Ва чунон буд, ки бавли вай баста шуд ва бимурд.

## Ҳикоят

Асмаӣ гӯяд, якеро дидам вайро нафрин мекарданд, ки бадчашм буд. Аз вай пурсидам, ки «Чӣ гуна аст?»

Гуфт: «Ҳарорате бинам, ки аз чашм бархезад. Бар ҳар кӣ ояд, ҳалок кунад».

Ва шахсе дигар овози дӯшидани шири гов шунид. Гуфт: «Ин гов аз они кист?»

Мард битарсид. Гуфт: «Аз они фалон кас».

Ҳар ду ҳалок шуданд.

Ин миқдор дар ин фасл кифоят бувад. Ва масали ин чунон аст, ки нафаси аждарҳо, ки муҳлик[3] бувад бе садама. Ва ин аз қуввати ҷон бувад. Ва басар[4] ҷузвест[5] макшуф[6] аз ҷон. Чунон ки дандон ҷузвест аз устухони макшуф.

## Ҳоссаи самъ[7] (Ҳисси шунавоӣ)

Аммо ҳоссаи самъ Офаридгор шигифт офарид. Он ки зоҳир аст ғузруфест[8] дар он илтиво[9] ва иъвиҷоҷ[10]. Асвотро[11] қабул кунад аз

[1] Бавл – пешоб
[2] Во ибноҳ – вой писаракам
[3] Муҳлик – ҳалоккунанда
[4] Басар – чашм
[5] Ҷузв – ҷузъ
[6] Макшуф – кушода
[7] Ҳоссаи самъ – ҳисси биноӣ
[8] Ғузруф – нармустухон, устухони нарм
[9] Илтиво – печидагӣ
[10] Иъвиҷоҷ – каҷӣ
[11] Асвот – овозҳо

мавҷ задани ҳаво. Чун ҷисме бар ҷисме афтад, ҳаво аз миёни ҳарду бичаҳад, савте ҳосил шавад, асабро, ки дар гӯш аст, биёгоҳонад.

Ва самъ неъмате азим аст, зеро ки кӯрӣ беҳтар аз карӣ бувад. Ва дар олам ҳеҷ ба дилу ҷон маҳбубтар аз самоъ[1] нест. Ва то яке овози хуш бишнавад ё арғане[2], ки сохтаанд, чӣ асарҳо кунад дар дил! То он тифл, ки дар гоҳвора бувад, ранҷе дорад, нахуспад ва наёромад ва пистон дар нагирад, то модараш замзама ва овози нарм ба иқои[3] мавзун оғоз кунад, тифл бишнавад ва биоромад. Ва шутур роҳ меравад гуруснаву ташна ва монда гардад ва дар рафтор тақсир[4] кунад, ҳодӣ[5] овозе ба шеър барорад ба вазне рост, шутур бишнавад, қуввати дили вай зиёдат гардад, мондагӣ аз вай биравад ва ранҷи роҳ фаромӯш кунад ва ба рафтор ояд.

## Ҳикоят

Гӯянд, ки Қубод ва Қайсар ҳарду оштӣ карданд. Қайсар хост, ки ҳадияе фиристад ба Қубод. Гуфт: «Чӣ хоҳӣ?»

Гуфт: «Он чи ба дил суд дорад ва ҷон физояд».

Қайсар тимсоле[6] заррин кард ба сурати духтаре, ба вай фиристод.

Қубод гуфт: «Инро чӣ кунам?» Ба чашми ҳақорат ба вай нигаҳ кард ва онро биниҳод.

Чун шаб даромад, ба вақти маълум, овозе аз он сурат бархост, ки ҳар кӣ он мешунид, хоб бар вай меафтод. Ва ба вақти субҳ, овозе медод, ки шунавандаро тараб меафзуд. Қубод ин суратро азизтар аз ҳама ганҷҳо доштӣ.

Бидон, ки арған[7] дар вилояти Рум сохтанд. Ва санъате аҷаб ва савте дорад олӣ, бар ҷумлаи иқоъҳо[8] ағониҳо[9] ниҳода. Ва гӯянд агар яке бишнавад, ки ҳаргиз нашнида бошад, бимирад. Ва он кас, ки хоҳад, ки он шунавад, гӯшҳоро бибандад муддате ва андак-андак бозгушояд ва мешунавад, то одат кунад.

Ва бидон, ки овози арған ва барбат ва чанг дар шаръ[10] ҷоиз нест, аммо аз тариқи ҳис дар он ки хуш аст, мункир набояд будан. Ва шунидам, ки филро чун ки бигиранд, алаф нахӯрад ва саъбӣ[11] кунад

---

[1] Самоъ – гӯш кардан
[2] Арған – арғанун, асбоби мусиқӣ
[3] Иқоъ – оҳанг
[4] Тақсир – кӯтоҳӣ, сустӣ
[5] Ҳодӣ – шутурбон
[6] Тимсол – ҳайкал
[7] Арған – арғанун, асбоби мусиқӣ
[8] Иқоъ – оҳанг, зарб
[9] Ағонӣ – сурудҳо
[10] Шаръ – шариат
[11] Саъбӣ – сарсахтӣ

ва наоромад ва лоғар шавад. Пас, хунёгарро[1] биёваранд, то пеши вай самоъ кунад[2], то табъи фил биоромад ва осоиш ёбад ва алаф хӯрад. Ва шери сиёҳ тунд бувад ва сайд кардани вай саъб[3] бувад. Хунёгарро биёваранд ва барбату сурной зананд наздики беша ва силоҳдорон бо тиру новак[4] дар паси хунёгар бошанд, то шер ба овози хунёгар ором гирад, тундиро фаромӯш кунад, тирҳо ба вай андозанд ва ӯро сайд кунанд.

## Ҳикоят

Шахсе ҳикоят кард, дар араб ба қабилае расидам, ғуломеро дидам бар дари хайма, муқайяд[5].

Гуфтам: «Чӣ гуноҳ кардааст?»

Гуфт: «Ҳеҷ гуноҳ надорад».

Гуфтам: «Вайро бозгушой!»

Гуфт: «Нагшоям». Ва дасти ман гирифта ба саҳро рафт.

Шутуронро дидам мурда.

Гуфт: «Ин шутурон аз овози ин ғулом бимурданд, ки овозе хуш дорад ва шеър хонад, шутурон аз он мадҳуш гарданд. На об хӯранд ва на алаф, то бимиранд».

Ва ин бар хилофи одати фил аст. Ва филҷумла, овозро ва таъсири онро мункир будан аз ҷаҳл бувад.

## Ҳикоят

Дар рӯзгори қадим малике буд золим. Вайро иллате буд. Аттибо[6] дармонданд. Ва ҳукамо[7] ва аттиборо ҳалок мекард. То умри вай ба сар омад ва дар он иллат бимурд.

Дар он аср ҳакиме буд. Ба шаб сари гӯри вай боз кард ва шиками вай бозкофт ва аҳшои[8] вай берун овард, то бар иллат воқиф шуд. Ҷигари вай омос дошт ва салъае[9] мутаҳаҷҷар[10] шуда буд, чандон ки аноре. Онро бардошт. Ва вайро дафн кард. Пас, он сангро ба қадаҳе кард ва адвияҳо дар вай сириштӣ. Ҳеҷ дору дар вай асар накард.

То вайро писаре домод буд. Мутрибон омаданд ва арған мезаданд. Ва ӯ ташт пури ҷулоб[11] карда буд ва он қадаҳро дар он ниҳода. Ва мардум мехӯрданд. Ва он қадаҳро тавқҳои заррин карда

---

[1] Хунёгар – овозхон
[2] Самоъ кунад – овоз бихонад
[3] Саъб – душвор
[4] Новак – найзаи кӯчак
[5] Муқйаяд – баста
[6] Аттибо – табибон
[7] Ҳукамо – ҳакимон
[8] Аҳшо – узвҳои дарунӣ
[9] Салъа – ғуррӣ, чарбомос
[10] Мутаҳаҷҷар – санг
[11] Ҷулоб – гулоб

буд. Чун шаб даромад, тавқҳоро дар даст дидан ва қадаҳ ҷумла гудохта буд аз таъсири овози арған[1].

Ҳаким бидонист, ки мудовии[2] он иллат овози хуш будааст ва он малик аз он ғофил будааст. Ва аз ин сабаб дар бемористонҳо мутриб доранд, то беморонро тасаллӣ диҳанд ва қуввати ҳаёт.

## Ҳикоят

Гӯянд, ки Фаридунро иллати саҳар[3] буд ва хоб аз вай рамида буд. Малики Рум калбод[4] ба вай фиристод бо марде, ки ба саҳаргоҳ гирди хонаи вай гардидӣ ва онро мезадӣ. Фаридунро хоб бозомад ва бар он биосуд. Ва гуфтӣ: «Овози ин калбод пеши ман азизтар аз мамлакати ман аст».

## Ҳикоят

Гӯянд, Искандар дар Зулумот[5] омад ва ваҳшате ҳосил буд ва саҳми[6] торикиву сармо. Пас, ба шаб овози ҳазин[7] шунидӣ, чун рӯз будӣ, овози мутриб шунидӣ. Лашкари вай ба он овоз осудагӣ ёфтанд ва рӯзу шаб ба он бидонистанд.

Ва Зулқарнайн Ҷоми гетинмой аз сандуқ баровард ва мебурд, то рӯшноӣ медод. Мурғеро дид чандон, ки шутуре, минқори дароз, ҳафт сӯлох дар он. Гуфт: «Ту кистӣ?»

Гуфт: «Ман мусиқорам[8]. Сокини ин Зулумотам. Ҳайвоноти ин Зулумотро мунис ман бошам».

Гуфт: «Чаро берун наёӣ?»

Гуфт: «Нахоҳам».

Гуфт: «Чаро?»

Гуфт: «Чунон ки ту Зулумот[9] нахоҳӣ, ман рӯшноӣ нахоҳам. Маншаъ ва маскани ман ин ҷост».

Пас, ҳукаморо гуфт: «Чи кунам, ки ман берун равам ва овози ин шунавам?»

Ҳукамо, бар минқори вай, калбод[10] сохтанд ва сӯлох ҳо[11] карданд ва бод афтод, созе неку омад, то ноиби мусиқор[12] буд.

Ва мо фасле бигӯем, ки донистани он шояд ё на.

---

[1] Арған – урғунун, асбоби мусиқӣ
[2] Мудово – даво
[3] Саҳар – бехобӣ
[4] Калбоди– сози бодӣ, сози нафасӣ
[5] Зулумот – Торикистон
[6] Саҳм – хавф
[7] Ҳазин – ғамангез
[8] Мусиқор – мусиқинавоз
[9] Зулумот – торикӣ
[10] Калбод – сози бодӣ, сози нафасӣ
[11] Сӯлох – сӯрох
[12] Мусиқор – мусиқинавоз

## Донистани арған ва мусиқӣ шояд[1] ё на ?

Гӯянд, Имом-ул-ҳарамайн[2] Абулмаолӣ Ҷувайнӣ ҳамаи улумҳоро[3] донист ва омиле[4] комил буд. Ва Султон Маликшоҳ муҳибби[5] ӯ буд. Ва Абулқосим Қушайрӣ хасми[6] Абулмаолӣ буд ва татаббуи[7] асароти[8] ӯ кардӣ. Рӯзе Қушайрӣ ба боми Ҷувайнӣ омад. Ҷувайнӣ чангро соз мекард ва автори[9] онро рост месохт. Чанд мардро биёвард, то онро бидиданд.

Рӯзи дигар ба маҳфили Маликшоҳ омад. Чун Имом-ул-ҳарамайн даромад, Қушайрӣ гуфт: «Эй Имом, чанг задан ҳаром аст ё ҳалол?»

Ҷувайнӣ гуфт: «Чанг задан ҳаром аст, донистан равост».

Гуфт: «Чӣ гуна?»

Гуфт: «Ба масал, ду марди чангзанро хилоф афтод. Яке се талоқ хурд, ки ту хато задӣ, дигаре гуфт, ки назадам. Омаданд пеши муфтӣ. Муфтӣ надонад, ки он соз, ки вай зад, хатост ё савоб аст».

Маликшоҳро аҷаб омад ва ҳурмати Ҷувайнӣ зиёдат гашт ва вайро як соат аз худ ҷудо накардӣ.

То ба масофи Қустантиния рафтанд. Ҷувайниро бо худ бибурд.

Туфел малики Шом пайғом фиристод ба Маликшоҳ, ки «Шуморо ҳунаре набошад ҷуз ҷанг ва ғорат ва ғарқ кардан ва ҳеҷ синоат ва киёсат[10] шуморо набошад».

Маликшоҳ дармонд. Ин маънӣ ба Ҷувайнӣ арз кард.

Ҷувайнӣ пайғом фиристод ба Туфел, ки «Ҳунари шумо чист?»

Гуфт: «Улумҳои[11] борик[12] ва тилисмҳо ва дебобофӣ ва наққошӣ ва мусаввирӣ[13]. Аммо моро посбонест, ки таблак занад. Агар табболи[14] шумо мисли он бизанад, илтимоси[15] шумо мабзул дорам[16] ва дигар ҳунарҳо даргузарам».

Ва таббол ба сур омад ва таблро бизад ба вазни аҷаб.

Табболони Маликшоҳ он бишуниданд, дармонданд ва гуфтанд «Мо мисли ин натавонем задан».

---

[1] Шояд – лозим аст
[2] Имом–ул–ҳарамайн – имоми Макка ва Мадина
[3] Улумҳо – илмҳо
[4] Омил – амалкунанда, коргузор
[5] Муҳиб – дӯстдор
[6] Хасм – рақиб, душман
[7] Татаббуъ – пайгирӣ
[8] Асарот – лағжишҳо, хатоҳо
[9] Автор – торҳо
[10] Киёсат – зиракӣ, кордонӣ
[11] Улумҳо – илмҳо
[12] Борик – дақиқ
[13] Мусаввирӣ – рассомӣ
[14] Таббол – таблакчӣ
[15] Илтимос – талаб, дархост
[16] Мабзул дорам – гузашт кунам

Маликшоҳ Имом-ул-ҳарамайнро бихонд.

Ҷувайнӣ гуфт: «Таблро биёваред!»

Биёварданд.

Таблро бизад ва навое дигар зиёдат кард, ки табболони Туфел аҷаб монданд ва мусаллам[1] карданд, ки кас натавонад он созро задан.

Туфел хироҷи Қустантиния ба Малакшоҳ фиристод.

## Ҳикоят

Гӯянд, Маликшоҳро бо малики Рум мунозаат[2] буд. Ҷувайниро ба Рум фиристод ба рисолат. Румиён арғанун[3] биниҳоданд ва ба чиҳил мард онро мезаданд, то магар Ҷувайниро мадҳуш кунанд.

Ҷувайнӣ баргашт ва дар вай асар накард.

Пеши малики Рум омад. Гуфт: «Эй Имом, чӣ дил дорӣ? Магар сангин аст, ки арғанун дар он асар накард?»

Ҷуванӣ гуфт: «Чандон тараби улумҳо[4] дар дили ман аст, ки тараби арғанун дар он нагунҷад».

Гуфт: «Ин даъво азим аст».

Ҷуванӣ гуфт: «Арғануни ту ба чиҳил мард мезананд ва табоҳ мезананд. Агар хоҳӣ, ман дуруст бизанам ва танҳо занам».

Эшонро барангехт ва танҳо арғанунро бизад ба вазне, ки он чиҳил мардро мадҳуш кард. Ва бозгардид.

Чун ба ақл бозомаданд, малики Румро гуфтанд: «Ин мард магар аз ҷумлаи фариштагон аст. Ва мо ҷумла чокарони ӯ гаштем».

Малики Рум гӯяд: «Ман низ бо шумо мувофиқам». Ва Ҷувайниро гӯяд: «Маликшоҳ бузург аст. Ман вилояти Румро дар кори ту кардам. Агар маслаҳат бинӣ, ман ба ниёбати ту ин ин вилоятро нигаҳ дорам ва хироҷ мегузорам».

Пас Маликшоҳ гуфтӣ: «Он чи ба шаст ҳазор савор рост нашуд, Имом-ул-ҳарамайн рост кард».

Мақсуд аз ин ҳикоят он аст, ки кори овоз ва самъ[5] азим аст. Ва Худованд ҳар ҷо, ки самъ ва ақл ва басарро[6] ёд кард, самъро муқаддам[7] гузошт: «... ва-л-Лоҳу самиъун ъалим.»[8] (... *ва Худованд шунавову доност*) «...ва ҳува самиъ-ул-басир.»[9] (... *ва Ӯ шунавову*

---

[1] Мусаллам – иқрор

[2] Мунозаат – душманӣ

[3] Аганун- асбоби мусиқӣ

[4] Улумҳо – илмҳо

[5] Самъ – шунавоӣ

[6] Басар – биноӣ

[7] Муқаддам – дар аввал

[8] Сураи Бақара, қисмате аз ояти 224

[9] Сураи Шӯро, қисмате аз ояти 11

*биност.*) «Ва қолу лав кунно насмаъу ав наъқилу…»[1] (*Ва гуфтан агар мешунидем ё мефаҳмидем…*)

Ва мо пас аз ин, ҳоссаи забон бигӯем.

## Дар баёни забон ва хатари он

Бидон, ки забон узве шариф аст ва тарҷумони дил аст. Аз сари забон то ҳалқ махриҷи бисту нуҳ ҳарф аст. Ва аз забон бисёр кас ба шоҳӣ расад. Ва аз забон бисёр кас ҳалок шавад.

**Хабар.** Амир-ул-муъминин Абубакри Сиддиқ (р) ҳамеша санге дар зери забон доштӣ. Вайро гуфтанд: «Чаро дорӣ?»

Гуфт: «Аз ин забон зиёнҳо дорам».

## Ҳикоят

Гӯянд, ки маликеро иллате буд. Табиб фармуд, ки «Шири шер бихӯрад».

Дармонданд.

Шахсе гуфт: «Ман биёрам».

Бирафт ва шереро дар беша бигирифт ва шири вай бидӯшид ва биёвард. Ва малик аз он аҷаб дармонд.

Ин мард дар худ такаббур кард. Аъзои вай танозуъ[2] карданд. Даст гуфт: «Ман дӯшидам». Пой гуфт: «Ман овардам.» Дил гуфт: «Далерӣ ман додам». Забон гуфт: «Ман кардам».

Аъзо гуфтанд ба забон «Ту чӣ кардӣ?»

Гуфт: «Бибинед!» Пас, маликро гуфт: «Бидон, ки ин шири хар аст».

Подшоҳ дармонд. Мардро бигирифт, ки ҳалок кунад.

Аъзо дармонданд ва забонро шафоат карданд, ки «Аз ин меҳнат[3] моро раҳо кун!»

Пас, забон маликро гӯяд: «Агар хоҳӣ, ки бидонӣ, ки шири хар аст ё аз они шер, фирӯзаро дар он андоз. Агар болои шир барояд, аз они шер бувад. Агар ба зер равад, шири хар бувад».

Подшоҳ фирӯза дар он афканд. Болои шир биистод. Малик ӯро хилъат дод.

Мақсуд аз ин ҳикоят, ки бар тариқи масал гуфта омад, он аст, ки кори забон хатарнок аст.

Ва бидон, ки сухан хоси бани одам аст. Ҳар гӯрӯҳеро луғате дигар аст, ки гӯрӯҳе дигар дарнамеёбад, магар ба таълим ва он забон ва он калом нигаҳ медоранд ва мундарас[4] намегардад, илло[5] забони Юнон,

---

[1] Сураи Мулк, қисмате аз ояти 10

[2] Танозуъ – низоъ, ситеза

[3] Меҳнат – ранҷ

[4] Мундарас – нест, фаромӯш

[5] Илло – магар

ки ғарқ шуданд ва вилояти эшон об бигирифт, он китобати[1] эшон мубҳам[2] бимонд ва касро ба он вуқуфе[3] нест.

## Ҳикоят

Гӯянд, маликеро ин савдо буд, ки ин луғатҳо аз куҷо омӯхтаанд мухталиф: туркӣ ва арабӣ ва ҳиндӣ ва форсӣ ва ғайруҳо. Пас, чиҳил тифлро дар ҳисне[4] кард ва шахсеро забонбурида бар эшон гузошт, то эшонро тарбият мекард. То ҳафт сол баромад. Пас, он лолро ба зер овард. Ва ҳар рӯз эшонро таом мефиристод. То понздаҳ сол баромад.

Чун эшонро ба зер овард, сухане мегуфтанд, бо якдигар на тозӣ буд, на туркӣ, на ҳиндӣ. Ва эшон мегуфтанд ба илҳоми Офаридгор ва вазъе, ки эшон медонистанд. Ва филҷумла, ҳар кореро авваале ва ибтидое бувад.

## Сифот-ул-фам (Сифатҳои даҳон)

Аммо даҳон. Офаридгор дар он ҳикматҳо офарид. Ва дандонҳо рост кард, то таомҳо ба он бихоянд ва баъзе бишикананд. Дар буни дандонҳо ва аҷзои гӯшти вай чашмаҳои об офарид, то таоми хушкро тар кунанд, то ба ҳалқ фурӯ равад. Ва забон бар мисоли миҳрофе[5] таом дар пеши дандонҳо меоварад аз он сӯ. Ва бар он сӯ, ду лаб офарид, то нигаҳ дорад, ки таом аз дандон берун наафтад. Ва қуввате ҷозиб[6] дар ҳалқ офарид, ки об ва таомро ба худ бикашад. Ва ин қуввати ҷазб шигифте аст. Ва агар қуввати балъ[7] ва ҷазб заиф шавад, таом дар ҳалқ бимонад ва ҳалок гардад ва ба дасти кас набошад, ки онро фурӯ барад. Ва тарӣ офарид дар даҳон, то ба он таомҳо бишносад. Чунон ки шам насиме бувад ва бухоре, ки аз аҷсом бархезад, ба асаби бинӣ расад, димоғ аз он хабар ёбад. Ва аз ин аст, ки ҳар киро оби даҳон бештар бувад, даҳони вай хуштар бувад ва ҳар киро рутубати даҳон кам шавад, даҳони вай гандад. Ва аз ин сабаб даҳони оҳу ва даҳони тифлон хуш бувад ва даҳони шер гандад, ки рутубате кам дорад, аз фарти ҳарорат.

## Аш-шам (Бӯёӣ)

Дар ҳоссаи бинӣ қувватест, ки бӯйи гул аз бӯйи уд бидонад ва бӯйи сир аз савсан бишносад ва бӯйи мушк аз кундус[8] бидонад. Аммо самъ[9] аз ҷавҳари ҳавост ва шамъ аз ҷавҳари об ва завқ[1] аз ҷавҳари

---

[1] Китобат – навиштаҷот
[2] Мубҳам – нофаҳмо
[3] Вуқуф – огаҳӣ
[4] Ҳисн – қалъа
[5] Миҳроф – мил, сих
[6] Ҷозиб – ҷазбкунанда, ҷозиба
[7] Балъ – фурӯ бурдан
[8] Кундус – харбақи сафед, сагкуш (алафи заҳрнок)
[9] Самъ – гӯш, шунавоӣ

хок ва ламсом аст ҳамаи танро. Ва асаб, ки ин ҳисҳо дарёбад, бар ҳама тан муштамил[2] аст. Чунон ки бинӣ асаб аст ва забон ва гӯш асабанд. Аммо бӯйҳо ва таомҳо ва лавнҳо[3] маоние аст латиф, рӯҳонӣ, дар аҷсом ояд ва бошад, ки интиқол кунад ва бо дигаре равад, чунон ки сурхӣ ва сиёҳӣ. Ва зардолу, ки сабз бувад, пас зард гардад. Ва ангур, ки сапед бувад, сиёҳ гардад. Ва мушк, ки бӯйи ӯ андак-андак хезад, нест нагардад. Баъзе гӯянд, ки мушкро бӯй биравад, кӯзаи сафолии нав об дар кунанд ва бирезанд, пас мушкро дар он кунанд ва чанд рӯз биниҳанд, бӯйи рафтаи ӯ бозояд.

## Ламс

Аммо ҳисси ламс Офаридгор шигифт офарид аз раҳмати хеш, то аз ҳарорат[4] ва бурудат[5] хабар ёбад. Ва агар на чунин будӣ, баъзе аз андом сӯхта гаштӣ ва мардро хабар набудӣ ё сармо тараферо табоҳ кардӣ ва мардро хабар набудӣ. Пас Офаридгор ҳисси ламс офарид, то одамиро бар худ тасарруфе бошад ва ангӯште, ки дароз бувад, кӯтоҳ натавонад кард ва кӯтоҳро дароз натавон кард ва лавни[6] сиёҳи худро сапед натавон кард ва қудрати аҷзи худ бидонад.

## Дар хавоси одамӣ

Ин миқдор аз хавос ҳукамо овардаанд, ки ба таҷрибат ёфтаанд:

**Хосият-уш-шаър (Хосияти мӯй).** Бидон, ки ба тани одамӣ аз мӯй камтар нест. Аммо Офаридгор дар вай ҳикматҳо офарид аз зиннат ва ҷамол ва латофат. Ва ба он бидонанд, ки якеро сар битарошанд, бинанд, ки аз ҳоли ҷамол ва ҳайбати худ бигардад ва наколе[7] бувад. Ва камтарин мӯйҳо он аст, бар лаби мужаи чашм рустааст. Аар бирезад, чашм кӯр шавад. Агар як мӯй даргардад, ҳадақаро[8] табоҳ кунад. Агар яке биафтад, ба ҳамаи хукамо онро боз ҷой натавонанд ниҳодан. Ва болои чашм ду абру офарид ва чун ду хатти муқаввас[9] кашидаи сиёҳ, ки чашмро қувват диҳад. Агар сапед гардад, нури чашм ноқис бувад. Ва ҳукамо фармоянд касеро, ки ба саҳро равад ва барф бошад, ки чашмро сурма кунад ва ғилофи чашм, зире боло ба сурма сиёҳ кунад, то нури чашм муталошӣ[10] нашавад. Ва ҳамаи ҷонваронро мӯйи чашми зерин набошад, магар одамиро, ки бар

---

[1] Завқ – чашоӣ
[2] Муштамил – фарогир
[3] Лавн – ранг
[4] Ҳарорат – гармӣ
[5] Бурудат – хунукӣ
[6] Лавн – ланг
[7] Накол – мояи ибрат
[8] Ҳадақа – мардумаки чашм
[9] Муқаввас – қавсшакл
[10] Муталошӣ – нест, нобут, табоҳ

ҳарду пилк мӯй бувад. Ва одамӣ чун бизод, азрақчашм[1] бувад, баъд аз чанд рӯз сиёҳчашм гардад.

Ва одамиро сина фарох аст, дигар ҳайвонотро муҳаддаб[2] аст. мардро сиву ду дандон бувад ва занро сӣ бувад. Мард то ҳафтод сол бача зояд, зан то панҷоҳ сол зояд, пас ақим[3] шавад. Мард ба шаст сол пир гардад, зан ба сӣ сол пир гардад. Мард ҳарчанд, ки пиртар, хушбӯйтар ва нуронитар бувад ва зан ҳарчанд, ки пиртар, бадхӯтар ва зишттар. Ва ҳеҷ зан ба ду даст кор надонад кард.

**Ал-ъазм (устухон).** Устухони одамӣ агар ба маҳмум[4] банданд, таби рибъ[5] барад. Агар ба занах банданд, дарди дандон нишонад. Шеру паланг аз косаи сари одамӣ тарсанд. Агар дандоне аз они зан бар нукра нишонанд ва зан бо худ дорад, обистан нашавад. Ва ҳамчунин, дандони кӯдак. Ва агар каъби[6] марди пир ба зан банданд, бознагирад.

**Ал-мирора (талхадон).** Агар заҳраи одамӣ ба бусра[7] моланд, барад. Агар ҳанфро[8] ба заҳраи одамӣ бисоянд ва бо ангубин бар нохун кунанд, варам барад. Заҳраро агар ба равғани гул занӣ ва зан баргирад, дарди раҳим барад. Агар заҳраи одамиро бар андаруни мақъад моланд, аз ҳуқна, кифоят кунад ва ишкам биронад.

**Ас-сура (ноф).** Агар нофаи кӯдак дар зиёдат-ул-қамар[9] буранд, мудаввар[10], дар зери нигини зумуррад ниҳанд ва бар ҳалқаи заррин ниҳанд, харкиро қулинҷ бувад, дар ангӯшт кунад, нек шавад.

**Ал-бавл (пешоб).** Агар бавли одамӣ ба суфе[11] кунанд, бар аззат-ул-калб[12] ниҳанд, рутубате мисли гӯштоб берун орад ва нек кунад. Ва аззат-ул-калбро мудовое[13] беҳтар аз бавли куҳан нест. Агар бавли кӯдакон бар чашм ниҳанд, рамад[14] ва ҷараб[15] барад ва обе равон

---

[1] Азрақчашм – кабудчашм
[2] Муҳаддаб – теғадор
[3] Ақим – безуриёт, нозо
[4] Маҳмум – табдор
[5] Рибъ – чаҳор рӯз дар миён
[6] Каъб – буҷилак
[7] Бусра – ҷӯш, гармоб
[8] Ҳанф – гӯши мӯш (растанӣ)
[9] Зиёдат–ул–қамар – пурии моҳ
[10] Мудаввар – гирдшакл
[11] Суф – пашм
[12] Аззат–ул–калб – газидаи саг
[13] Мудово – даво, илоҷ
[14] Рамад – илтиҳоби пардаи чашм
[15] Ҷараб – хориш

кунад аз он. Ва агар бавли кӯдакон дар деги миссин бичушонанд то судсе[1] биравад ва дар чашм кашанд, сапедӣ барад ва яракон[2] барад ва агар се рӯз ноштоӣ ба вай диҳанд, то бихӯрад чунон ки надонад, нек шавад. Агар қубоъро[3] ва баҳакро[4] ба манӣ бимоланд, қалъ[5] кунад. Агар гумез[6] дар буни[7] дарахти ангури турш кунанд, ширин шавад. Агар нафти сиёҳ дар буни дарахти ангур кунанд, сиёҳ шавад. Ва ба Ҳамадон хунро дар буни дарахти анор кунанд, ширин гардад.

**Ал-ғоит (саргин).** Саргини одамӣ суд дорад онро ки футри[8] қотил хурда бувад. Шарбати вай донгсанге дар хамр кунанд ва бозхӯранд. Ва доруе хунок[9] аст. Ғоит авроми[10] ҳалқро биншонад. Агар як дирамсанг ғоит дар об кунанд, исҳол, ки муфрит кунад, бозбандад ва феъли беш[11] ботил кунад. Беш самме[12] қотил бувад, аз Ҳинд оваранд. Агар аззаи[13] одамӣ, ки сам дорад ғоитро бисӯзонанд ва бар он кунанд, самро ба худ ҷазб кунад.

Абрас[14], ки пой бар қадами шахсе ниҳад, тааддӣ кунад[15]. Ва дар шаҳрҳои Рум абрасро дар умрон[16] нагузоранд. Расани[17] маслуб[18] масруъро[19] суд дорад таълиқи[20] вай. Хоки мадфун[21] бар хуфта афшонанд, дер аз хоб дарояд.

## Дар баёни табиати занон ахлоқи онҳо

Бидон, ки Офаридгор азза ва ҷал занро биофарид аз баҳри роҳати мардон ва аз баҳри балои мардон. Ва Пайғамбар (с) гуфт: «Ҳеҷ фитнае пас аз ман бадтар аз фитнаи занон нест бар мардон». Ва ақл

---

[1] Судс – шашяк
[2] Яракон – зардпарвин
[3] Қубоъ – шукуфа, бемории калӣ
[4] Баҳақ – песӣ, табхол
[5] Қалъ кунад – Аз байн барад
[6] Гумез – пешоб
[7] Бун – бех
[8] Футр – қорч, хоч, замбуруғ
[9] Хунок – дифтерия
[10] Авром – варамҳо
[11] Беш – гиёҳи заҳрноки ҳиндӣ
[12] Сам(м) – захр
[13] Азза – газидан
[14] Абрас – пес
[15] Тааддӣ кунад – гузарад, сироят кунад
[16] Умрон – ободӣ, шаҳр
[17] Расан – ресмон
[18] Маслуб– ба дор овехта
[19] Масруъ – гирифтори бемории саръ, эпилепсия
[20] Таълиқ – овехтан
[21] Мадфун – дафншуда, мурда

азизтарин чизҳост ва аз зан дареғ дошт. Ва занон авратанд ва чораи эшон ҷуз дар хона нигаҳ доштан ҳеч нест.

Ақил ибни Уллафаро гуфтанд: «Духтарро ба шавҳар деҳ, ки зан гӯшт аст ва сагон касди вай кунанд».

Гуфт: «Ман духтарон гурусна дорам, то батар[1] накунанд ва бараҳна дорам, то берун наёянд».

Ва занро ҳол аз чанд ваҷҳ берун набошад: ё шавҳар дорад ва муддате бо вай бувад ё шавҳар надорад. Бар ҳар ҳол, ҳар гаҳ марде бинад, шаҳвати мурдаи вай ба ҳаракат ояд, агарчи зане бувад, ки аз вай диндортар набувад. Чандон бас, ки бо марде холӣ шуд, аз вай заифтар ва расвотар кас набошад. Саид ибни Муслим гуфт, ки «Агар ҳазор мард зани маро бараҳна бинанд, чунин зиён надорад, ки зани ман мардеро бинад». Зеро мардонро шағаф[2] ба занон камтар аз шағафи занон бувад ба мардон.

## Ҳикоят

Рӯзе Анҷашаи Ҳодӣ шеър мехонд ба овози хуш. Пайғамбар алайҳи-с-салом гуфт: «Ийока ва-л-қаворир!» Яъне, «Обгинаро[3] шиканӣ!»

Масал зад занонро ба обгина. Яъне, занон ҳозиранд ва мешунаванд, тоқати овози ту надоранд. Ва обгина сариъ-ул-инкисор[4] бувад ва батиъ-ул-инҷибор[5] бувад.

Ва ҳар зан, ки муфсид[6] шуд, ҳаргиз муслиҳ[7] нагардад. Ва ҳамчунин, масали занон ба устухони паҳлу зад, ки дар он устухон ҳеҷ манфиат набувад ва каҷ бувад, рост нашавад ва агар рост кунанд, шикаста шавад.

## Ҳикоят

Ва чун Офаридгор Ҳавворо офарид аз паҳлуи чапи Одам (а) ба нештар[8], Ҷабраил (а) омад ва устухоне каҷ ба вай намуд.

Гуфт: «Он чист?»

Гуфт: «Каҷ аст. Аз вай чашми ростӣ мадор!»

Ва пурсиданд ҳакимеро, ки «Беҳтарини занон кист?»

Гуфт: «Он ки аз модар назод».

Гуфт: «Чун бизод беҳтарини эшон?»

Гуфт: «Он ки бизод ва ҷонро бидод».

---

[1] Батар – кибр, такаббур
[2] Шағаф – шавқу ҳавас
[3] Обгина – шиша
[4] Сариъ–ул–инкисор – зудшикан
[5] Батиъ–ул–инҷибор – дер пайвастшаванда
[6] Муфсид – бадкирдор
[7] Муслиҳ – накукор
[8] Нештар – олати нугборики тез барои ҷарроҳӣ

Яъне, ки дар ҳеҷ зан хайре нест.

**Дигар:** Муҳаммад ибни Сиринро гуфт: «Зане бихостам ва дар хобаш дидам, ки сиёҳ буд ва кӯтоҳ».

Гуфт: «Нигаҳ дор ин занро, ки нек аст: сиёҳӣ мол бувад ва кӯтоҳӣ зуд бимирад. Ва беҳтарини занон он аст, ки зуд бимирад».

Ва аз он мард аҳмақтар набошад, ки бар зан эмин бувад ва гӯяд: «Ин зан пир аст» ва ё «Зишт аст».

Ва Сулаймон алайҳи-с-салом чун бифармуд, ки Сахри Ҷинниро бигиранд, вайро бигирифтанд, дар роҳ меомад, бихандид.

Гуфт: «Чаро механдӣ?»

Гуфт: «Ё расула-л-лоҳ, марде сари астаре дар сабуйе[1] баст ва биншаст ва бавл мекард. Астар сар бикашид, сабуй биафтод ва астар бигурехт. Аз ақли он мард аҷаб доштам, ки надонист, ки сабуйе астаре натавонад бидоштан».

Сулаймон (а) гуфт: «Занон бештаранд ё мардон?»

Гуфт: «Занон».

Гуфт: «Чаро?»

Гуфт: «Одамӣ ниме наранд ва ниме модаанд ва ҳар наре, ки ба фармони мода бувад ва он мард, ки бар зан эътимод кунад, аз зан камтар бувад».

Ва гӯянд, ки Аристотолис рӯзе нишаста буд, ҷамъе занон бигузаштанд. Гуфт: «Инҳо малак-ул-мавтанд[2]».

Гуфтанд: «Чӣ гуна?»

Гуфт: «Малак-ул-мавт як бор ҷон биситонад дар умре ва зан ба рӯз мол биситонад ва ба шаб ҷон биситонад».

Ва аз мадҳи занон беш аз ин надонам, ки Офаридгор гуфт: «… ва ҷаъала минҳо завҷаҳо лияскуна илайҳо…»[3]Яъне, «Занро аз баҳри мард офаридем, то бо вай ором гирад ва аз вай фарзанд зояд». Ва агар ҳар фитна, ки дар ҷаҳон бувад баҳс[4] кунанд, натиҷаи шуми занон бувад: меҳнати[5] хуруҷи Одам алайҳи-с-салом аз биҳишт Ҳавво буд, меҳнати Ҳорут ва Морут Заҳра, меҳнати Закариё ибни Яҳё алайҳимо-с-салом зане буд, меҳнати Довуд алайҳи-с-салом зани ӯ Риё буд, меҳнати Юсуф алайҳи-с-салом Зулайхо буд, меҳнати Ҳасан ва Ҳусайн Шаҳрбону буд. Қола-н-набию алайҳи-с-салом: «Аш-шуъму фи-л-маръати ва-л-фараси ва-д-дор» (*Паймбар, дуруд бар ӯ, гуфт: «Шумӣ дар зан, асп ва хона аст»*). Агар аз ин ҷинс ҳикоёт гӯем, дароз гардад. Ва ин қадар кифоят бувад.

---

[1] Сабӯй – кӯза

[2] Малак–ул–мавт – фариштаи марг

[3] Сураи Нисо, қисмате аз ояти 1

[4] Баҳс – ҷустуҷӯ

[5] Меҳнат – ранҷ

Фурот ибни Ҳайёнро духтаре буд. Ба хоб дид, ки се аламро[1] бишкаст. Ибни Сирин гуфт: «Се шавҳар бикунад бузург ва ҳар се кушта шаванд».

Язид ибни Мулаҳҳабро бикуштанд. Пас, Ҳасан ибни Усмон ибни Аффонро ба шавҳар кард. Рӯзе, миёни ҳарду хусумат афтод. Зан гуфт: «Туро бикушанд».

Ҳасан гуфт: «Чаро?»

Гуфт: «Ман хобе дидаам».

Ҳасан се талоқи вай бидод.

Аббос ибни Абдулло ибни Ҳорисро ба шавҳар кард. Вайро бикуштанд, миёни Ҳир ва Куфа.

Ва аз ҳайвонот шумтар аз мӯш нест. Ва саг мурдорҳоро бихӯрад ва мӯшро бинахӯрад. Ва мӯш дар хоб зан бошад.

Ҳукамо гӯянд, ки каждум чун занеро бигазад, чун ҷимоъ кунад, дарди вай сокин шавад.

## Фасл

Бидон, ки занони нек бошанд, лекин андак бошанд. Ва қавоми[2] олам ба эшон аст ва мардонро аз эшон зоянд ва ҳаққи тарбият ва шир додан ва ҳизонат[3] доранд. Агар на эшон атфолро тимор[4] доранд, кӣ тимор тавонад кардан? Ва бошад, ки дар миёни занон зане бувад, ки чандон ақл ва кифоят дорад, ки ба сад мард надоранд.

## Ҳикоят

Ва Ширин зане буд комил аз авлоди мулуки Рум. Кисро Апарвез-малики Аҷам вайро бихост ва ба вай шағафе[5] дошт ва молҳо ва ганҷҳо биниҳод.

Чун Шеруя падари худро бикушт, тамаъ дар Ширин кард.

Гуфт: «Ман ҳалол набошам бар ту».

Шеруя мол ва хазинаҳои вай ба ғорат бибурд ва бухтонҳо ниҳод бар вай.

Ҷумлаи тартибҳо бисохт ва худро аз туҳматҳои Шеруя пок гардонид ва кушандагони Апарвезро ба дод куштанд ва табаррои[6] худ биҷуст ва моли хеш, ки ба ғорат бурда буд, бозситад ва ба мустаҳиқон[7] нафақа[8] кард. Дастуре хост, ки «Ба сари турбати Кисро Апарвез равам ва амонате дорам. Ба ӯ супорам».

---

[1] Алам – парчам
[2] Қавом – пояҳо
[3] Ҳизонат – доягӣ
[4] Тимор – парасторӣ, нигоҳубин
[5] Шағаф – муҳаббат
[6] Табарро – бегуноҳӣ
[7] Мустаҳиқон – шахсони арзанда
[8] Нафақа – харҷ

Бар сари марқад омад ва ба рӯй дарафтод. Ва ангӯштарӣ дошт пурзаҳр, онро бихӯрд ва ҷон бидод. Ва ба номи неку ва домани поке аз дунё раҳил кард.

Ва сипоҳи Шеруя бадэътиқод шуданд дар ҳаққи Шеруя. То муддате наздик вайро бикуштанд. Мо фасле бигӯем дар хавози занон.

## Дар баёни хосиятҳои занон

Ҳукамо гӯянд, бӯйи зани ҳоиз зайт[1] ва комаро[2] табоҳ кунад. Ва агар зани ҳоиз ба мабқала[3] бигузарад, тараҳоро табоҳ кунад. Агар ба хиёристон[4] бигузарад, талх гардад. Агар зани ҳоиз ба судоб[5] бигузарад, хушк шавад. Агар ҳоиз дар оина нигарад, торик шавад. Агар ба кандуҷи[6] ангубин[7] бигузарад, зиёни саъб[8] кунад. Ва ҷимоъ бо зани ҳоиз дил кӯр кунад ва фарзанд аблаҳ зояд. Ва ҷонварест онро зарореҳ[9] хонанд, агар яке одамӣ бихӯрад, бимирад, ки самме[10] қотил аст: бӯйи зани ҳоиз ба зарореҳ расад, бимирад. Агар ҳоиз даст ба масруъ[11] ниҳад, сокин гардад. Агар хирқаи ҳайз бар сари чӯбе кунанд ва ишорат ба оташе азим кунанд, бимирад. Агар хирқаи ҳайз бар дунболи киштӣ банданд, боди завбаа[12] аз он бигурезад. Ва шунидам аз аҳли «Инҷил», ки Дарёи Муҳит бинолид аз ҷонваре, ки онро «тиннин»[13] хонанд, дарёро зеру забар мекард ва ҳайвонотро мехӯрд. Офаридгор ба вай нидо кард, ки «Эй дарё, шукр кун, ки дар ту зан наёфаридам ва туро ба зани бад мубтало накардам».

Ҳукамо гӯянд, агар зани ҳоиз бараҳна гардад ва аз қафо бозафтад, хеҷ сибоъ гирди вай нагардад ва агар сармо сахт бувад, сармо сокин гардад. Агар духтари узро[14] зане ҳомилро гӯяд «Агар бизодӣ, ва илло туро ба шутуре бандам ва дар биёбон раҳо кунам» ҳоле бизояд. Ва зани ҳоизро аждарҳо бошад. Ва ҷуҳудон гирди ҳоиз нагарданд ва нон ба сари чӯбҳо ба эшон диҳанд.

Ва ин суханон ҳеҷ газоф[15] набувад ва аз сари таҷрибате гуфтаанд.

---

[1] Зайт – равған
[2] Кома – мураббо ё ҳалво аз шираи ангур
[3] Мабқала – полез
[4] Хиёристон – бодирингзор
[5] Субоб – гиёҳи пудинамонанди дорои гулҳо, оҳудастаки саҳроӣ, рута
[6] Кандуҷ – канду, қуттӣ
[7] Ангубин – асал
[8] Саъб – сахт
[9] Зарореҳ – магаси ҳиндӣ, заррӯҳ
[10] Сам(м) – захр
[11] Масруъ – гирифтори бемории саръ, (кашиши мушакҳо), эпилепсия
[12] Боди завбаа – тундбод, гирдбод
[13] Тиннин –аждаҳор
[14] Узро – бокира
[15] Газоф – сафсата , беасос

## Ҳикоят

Гӯянд, ки дар шаҳри Ҳазар, дар замини ҷазира ҳисне[1] муҳкам буд, ҳаргиз кас онро натавонист ситадан[2]. Малик Шопури Зулактоф хост, ки биситонад. Сад сол ҷанг кард. Вайро гуфтанд, ки «Ҳайзи зани азрақчашм биситон ва бо хуни кабӯтар биёмез ва бар риққе[3] рез ва бар гардани фохта банд ва бар сари шаҳри Ҳазар афкан!»

Вай чунон кард. Ҳоле асоси Ҳазар биафтод ва биноҳо аз якдигар ҷудо шуд ва Ҳазарро биситад.

Ва ҳиндувон аз ҳайзи занон корҳои азим кунанд ва даъвоҳо кунанд. Ин миқдор ин ҷо кифоят бувад.

## Дар баёни хасиён[4]

Бидон, ки одамиро чун хасӣ кунанд, табъи вай бигардад: на ба дараҷати фаҳлон[5] бувад, на ба дараҷати занон. Ва ҳар ҷонвареро, ки хасӣ кунанд, гӯшти вай сабук гардад ва бадхӯӣ аз вай биравад ва сунон[6] ва ганди вай камтар шавад. Аммо одамиро чун хасӣ кунанд, тунд шавад ва дароз гардад ё кӯтоҳ, ё фарбеҳи фарбеҳ ё лоғари лоғар. Ва дили вай рақиқ[7] гардад ва бисёр гиряд ва чун хашм гирифт, дер розӣ шавад. Ва агарчи олати шаҳваташ ботил шавад, шаҳваташ як сад шавад. Ва меъдааш гарм гардад ва мӯйи андомаш бирезад. Хукамо гӯянд, хасиро андомҳо нарм шавад ва асабаш суст гардад. Ва бошад, ки ҳадас кунад ва бавл кунад дар фирош. Ва ҳаргиз зан ва хасӣ аслаъ[8] нагардад. Ва андак хӯрад, валекин бисёр хуспад. Ва овозаш заиф гардад. Агар мардро риш бувад, вайро хасӣ кунанд, риш биафканад. Ва мӯйи абру бияфканад, зеро ки абру аз шиками модар овардааст. Ва зан бошад, ки лиҳя[9] дорад, чун ҳайз бидид, мунқатеъ[10] шавад. Зеро ки мӯй аз хун рӯяд.

Ва Муҳаммад ибни Рошидро духтаре буд, рише тамом дошт. Шабе, ба арӯсӣ рафт. Зане фарёд кард «Ин мард аст».

Занон ғалаба карданд ва қасди заданаш карданд. Вай оҷиз шуд. Фарёд мекард «Ман занам».

Нашуниданд.

Авратро бараҳна кард, то вайро бигузоштанд.

---

[1] Ҳисн – қалъа
[2] Ситадан – ситонидан
[3] Рик(қ) – пӯсти нозук
[4] Хасӣ – ахта
[5] Фаҳл – нарина
[6] Сунон – бӯйи бад
[7] Рақиқ- нозук
[8] Аслаъ – кал
[9] Лиҳя – риш
[10] Мунқатеъ – қатъ

Ва бидон, ки хасиро ҳавас бувад ба кабӯтар ва сайд. Ва аввал касе, ки хасӣ кард, насоро буданд, ки фарзандонро вақф карданд бар канисаҳо[1], то шаҳват эшонро ранҷ нанамояд. Ва агар касе гумон барад, ки хасӣ занро дӯст надорад, хато пиндорад.

## Ҳикоят

Абулмубораки Собӣ хасӣ буд, ва сад сол умри вай буд. Ибни Аббод гӯяд, дар ҳолати марг афтод, моро гуфт: «Ман хасиям ва умрам ба охир расид ва дар ин ҳолат, овози зане ба гӯшам расид, ҷигарам бигудохт ва ақлам зоил шуд ва мехоҳам, ки пеши ман омадӣ. Ман чунинам, ба дигарон чӣ гӯйӣ?»

## Фасл

Ва бидон, ки хасӣ муханнас[2] набувад ва мутаҳаввир[3] бошад ва дарозумр, аз қуввати аслоб[4] ва кам рехтани оби пушт. Валекин эҳтилом бинад ва ҷимоъ кунад ва дер фориғ гардад ва ронҳош сангӣ бувад, обаш дер ояд ва илқоҳ[5] накунад. Ва ин ҳама занон дӯст доранд. Ва хасӣ лаввот[6] бошад.

Ин қадар аз баҳри он гуфта омад, то одамиро мусла накунанд[7], ки ки қатъи олати насл муборак бувад. Ва фаҳлро[8] ба он ки хасӣ кунанд ва олати шаҳват бибуранд, аз шаҳват ва мардӣ наяфтад.

### Ҳикоят

Гӯянд, ки Муовия рӯзе дар пеши Майсун бинти Баҷдал рафтмодари Язид. Хасие бо вай буд. Майзун рӯйро бипӯшид.

Муовия гуфт: «Аз хасӣ пинҳон шудӣ?»

Майсун гуфт: «А тара анн-ал-муслата туҳиллу мо ҳаррама-л-лоҳ». Яъне, «Бидон, ки узве аз андоми вай бибуриданд, ҳаром ҳалол шуд?»

Ва бидон, ки хасӣ чун аз Ҳабаша бувад, иффатӣ ва оромӣ эшонро ҳосил мешавад, ки румиро нашавад. Ағлаб хасиёни Ҳабаша соҳиби фармон шаванд.

Ҳукамо гӯянд хасиро, ки дар хоб бинанд, фаришта бувад. Ва яке гӯяд: «Хасӣ дар хоб беҳ, ки дар бедорӣ».

Ва морро дар хоб бинанд, беҳтар, ки дар бедорӣ. Ба ҳукми он ки мор дар хоб мол бувад.

---

[1] Каниса – калисо
[2] Муханнас – хуносо, нармода
[3] Мутаҳаввир – нотарс, бебок
[4] Аслоб – камарҳо
[5] Илқоҳ – бордор
[6] Лаввот – лутӣ, ҳамҷинсгаро
[7] Мусла накунанд – узв набуранд
[8] Фаҳл – нарина

## Боб
## Дар баёни табақаҳои мардум ва ахлоқу шакли онҳо

Бидон, ки Офаридгор бани одамро мухталиф офарид. Ва мо ёд кунем умамро[1], ки аз мо дур афтодаанд ва ғарибтаранд ва хавоси[2] биқоъ[3].

Гӯянд, аз он сӯи Мукрон кӯҳест онро «Ҷабали палангон» хонанд, дар гили вай ҳамеша сурати одамӣ бувад ва агар марде порае гил бардорад, бишикофад, сурати одамӣ бубинад дар он. Ва ин нодир аст ва дар китоби «Бобул» ёд кардаанд. Дар он гил пайкари одамӣ бувад мусаввар[4] ва агар он гилро ҷамъ кунанд ва ба об бигузоранд андак ва бишикофанд, дар андаруни вай сурате бинанд. Ва ин наздик аст ба ин оят, ки «…халақакум мин тин…»[5] (…*шуморо аз гил офарид*…).

Ва гӯянд, аз дасти рости Қустантиния дарёст, дар айёми[6] рабиъ[7] ба ҷӯш ояд ва сарҳои одамӣ ва дастҳо ва пойҳо бо соҳил андозад, ҳар сол, ба вақти маълум. Ва кас надонад, ки он чист. Ва дар ин ноҳият, аз ин маънӣ шигифтиҳо бошад.

Ва дар вилояти Ҷилон тинест[8], аз он тин рӯбоҳ ва мӯш ва харгӯш кунанд ва бисиришанд ва дар Офтоб ниҳанд, дар ҳаракат оянд ва бидавад ва он гаҳ бар ҷой бимонад. Ва Офаридгор дар гил латифаҳо офарид беандоза. Худованд фармуд: «хулиқа-л-инсону мин ъаҷал…[9]» (*Одамӣ шитобкор офарида шудааст*). Ва «ъаҷал» гил бошад. Худованд фармуд: «… ва из тахлуқу мин-ат-тини каҳайат-ит-тайр[10]…» (… *ва чун ба ҳукми Ман аз гил монанди шакли мурге пайдо мекардӣ* …). Ва Исо гил баргирифтӣ ва аз он гил мурғе кардӣ ва бод дар вай дамидӣ, он гил бипаридӣ.

Ва бидон, ки одамиро «инсон» гӯянд ва «носӣ» он бувад, ки чизҳо фаромӯш кунад. Чун ба гӯр ояд, дунё фаромӯш кунад. Ва дар ҳаққи одамӣ фармуд: «фанасия[11]», яъне «аҳди мо фаромӯш кард», чунон ки шоир гӯяд:

إني نسيتك والنسيان مغتفر      فاغفر فإن أول الناس أول الناس

---

[1] Умум – мардум, қамҳо
[2] Хавос – хосиятҳо
[3] Биқоъ – сарзаминҳо
[4] Мусаввар – тасвиршуда
[5] Сураи Анъом, қисмате аз ояти 2
[6] Айём – рӯзҳо
[7] Рабиъ – баҳор
[8] Тин – гил
[9] Сураи Анбиё, қисмате ояти 37
[10] Сураи Моида, қисмате аз ояти 110
[11] Сураи Тоҳо, қисмате аз ояти 115

(*Ман фаромӯшат кардам ва фаромӯшӣ бахшиданист,*
*Пас, бибахш, зеро аввалин инсон фаромӯшкор буд.*)

Рӯзе Қатода мегуфт, ки «Ман ҳаргиз чизе фаромӯш накардаам». Пас, ғуломро гуфт: «Наъли ман биёвар!»

Гуфт: «Дар пой дорӣ».

Қатода хиҷил гашт.

То бидонӣ даъво кардан маҳмуд[1] нест.

Ва гӯянд, марде тифлеро бар дӯш дошт, пироҳане сурх пӯшида ва мегуфт: «Кудакеро кӣ дидааст бар ин сифат, ки аз ман гум шудааст?»

Гуфтанд: «Бар дӯш дорӣ ва меҷӯӣ?»

Мақсуд ин аст, ки нисён[2] мероси бани одам аст аз Одам алайҳи-с-салом. Ва доно ба ҳақиқат Офаридгор аст.

Ин миқдор гуфта омад аз қавли ҳукамо дар хавоси одамӣ.

Ва мо ёд кунем умамро[3] ки ҳар якро чӣ сифат аст, то сунъи[4] комили Офаринанда бидонӣ.

---

[1] Маҳмуд– хуб
[2] Нисён– фаромушӣ
[3] Умум– миллатҳо, қавмҳо
[4] Сунъ– офариниш

## Дар баёни қавми азимҷуса ва нерӯмандии одиён[1]

Аммо гурӯҳи Од мавсуф буданд ба қаҳр ва истило ва қоматҳои азим. Офаридгор Ҳуд алайҳи- с- саломро ба эшон фиристод. Осӣ шуданд ва аз кӯҳҳо хонаҳо сохтанд. Офаридгор бодро ба эшон гумошт, то ҳамаро ҳалок кард.



Ва аз ин насл гурӯҳе дар шаҳри Ариҳо буданд. Мӯсо алайҳи-с-саломро Юшаъ ибни Нунро ба эшон фиристод. Эшон Юшаъ ва қавми вайро бигирифтанд ва дар Ариҳо бизаданд ва ба кӯчакии эшон механдиданд ва гуфтанд: «Ба чӣ далерӣ қасди Ариҳо кардед?» Пас, ҳамаро бадар карданд.

Ва дар вилояти эшон боғҳо буд ва меваҳои бисёр. То ба чанд мард аноре бигирифтандӣ, бар чӯб баста ва ба дӯшҳо мегаштандӣ.

Пас, яке пеши Мӯсо алайҳи-с-салом оварданд ва васфи меваҳои эшон мегуфтанд. Мӯсо алайҳи-с-салом битарсид. Ва эшон гуфтанд: «Мо дар Ариҳо наёрем рафтан, то ин қавми одиёни ҷабборон он ҷо ҳастанд».

Офаридгор гуфт: «Иннаҳо муҳарраматун ъалайҳим арабъаина сана». Гуфт: «Ҳаром кардам ба эшон, ки дар Ариҳо раванд то чиҳил сол!» .

Пас, чиҳил сол дар Теҳ бимонданд ва роҳ пасу пеш намебурданд ва рӯзе то шаб роҳ кардандӣ, пас ҳам ба ҷой хайма задандӣ, то ҳама ҳалок шуданд миёни Шом ва Мадян. Ва Ҳорун дар Теҳ вафот ёфт.

---

[1] Одиён – қавми Од

Пас Мӯсо алайҳи-с-салом бадар омад ва қасди Ариҳо кард ва ағлаби лашкари вай ҳалок шуда буд ва Ариҳо биситад.




**Сифати Уҷ.** Аммо Уҷ иби Унуқ шахсе буд азим. Модари вай духтари Одам алайҳи-с-салом буд. Ва Уҷ бо дари сарои Одам алайҳи-с-салом зод. Ва умри Уҷ се ҳазор сол буд ва бимонд то рӯзгори Нӯҳ. Вайро дар киштӣ нагузошт. Ва оби тӯфон то камаргоҳи вай буд. Ва ҷабборе[1] азим буд. Дар Машриқ ва Мағриб ва барру бахр гардидӣ.

То рӯзгори Мӯсо алайҳи-с-салом бимонд. Ба Теҳ расид. Мӯсо алайҳи-с-саломро дид бо қавми вай. Кӯҳе бардошт ду фарсанг дароз, то бар сари эшон занад. Мурғе ба сари он кӯҳ нишаст ва минқор бар он зад, кӯҳ дар гирди Уҷ афтод. Мӯсо алайҳи-с-салом асо ба каъби[2] Уҷ зад, биафтод ва ҷон дод. Ва ин аз муъҷизаи Мӯсо алайҳи-с-салом буд, ки ин ҷабборро бар дасти вай ҳалок кард.

Ва Офаридгор аз ин ҷинс одиён офарид. То гӯянд дар замини Лаҳовар ду зону ёфтанд аз они одамӣ: яке зону деҳқон анбор карда буд аз они гандум ва он зонуи дигар пуле сохтанд ва бар сари он сад ҳазор марду чаҳорпо рафтӣ ва дар зери вай наҳре азим.

[1] Ҷаббор – ҷабркунанда

[2] Каъб – буҷилаки пой

## Ҳикоят

Дар вилояти Яман ангӯштарие ёфтанд чандон, ки сари одамӣ ба он даршавад. Онро ба Умар ибни Хаттоб (р) фиристоданд. Онро бидид, бигирист ва гуфт: «Битарсед аз Худое, ки қавме офаринад, ки ангӯшти эшон чандон буд, ки камаргоҳи мо ва эшонро ҳалок кард».

Ва дар Искандария дандоне ёфтанд аз каллае биафтода. Се ман буд. Пеши малики Искандария оварданд. Гуфт: «Шигифтии дигаре мебинам. Ин дандони кӯдакест. Ба сабаби он, ки тез аст ва обдор. Ва агар дандони пире будӣ, сараш паҳн будӣ ва рангаш зард будӣ». Ва Пайғамбар алайҳи-с-салом гуфт: «Лоязол-ун-носу ятаноқасуна фи аъмориҳим ва арзоқиқим ва аҷсомиҳим». Гуфт: «Мардум мекоҳанд ва қувватҳо ва умрҳо ва дар рӯзӣ низ мекоҳанд»

## Дар баёни яке аз одиён дар аҳди Яқуб алайҳи-с-салом

Гӯянд, шахсе аз одиён монда буд, то аҳди Азизи Миср. Ва азизи Миср ӯро бо худ доштӣ, рӯзи ид ӯро берун овардандӣ ва болои азиз биистодӣ: қомати баланд ва дандон монанди ноби[1] фил аз даҳон бирун омада. Мардумро аз он ҳавле[2] ба дил расидӣ.

Юсуф алайҳи-с-салом чун он дид, дар чашми ӯ намеомад, ки азамати Яъқуб алайҳи-с-салом дида буд.

Чун бародарони ӯ бозгардиданд ва Яъқуб алайҳи-с-саломро даровcovарданд, Азиз вайро бидид, азамати ӯ дар дили азиз кор кард, ӯро бар тахт нишонд.

Одӣ ба суҷуд рафт ва пеши Яъқуб алайҳи-с-салом биистод.

Яъқуб алайҳи-с-салом одиро гуфт: «Туро чанд сол умр аст?»

Гуфт: «Ман дидам, ки ту аз пеши Иброҳим мерафтӣ».

Гуфт: «Ман аз пеши Исҳоқ мерафтам».

Гуфт: «На аз пеши Иброҳим мерафтӣ».

Яъқуб алайҳи-с-салом хашм гирифт ва гуфт: «*Ин кунта козибан сақатат лиҳятук!» (Агар дурӯғ гӯйӣ, ришат афтад*).

Одиро риш бияфётод.

Пас азиз ӯро берун кард.

Ва мақсуди Юсуф алайҳи-с-салом аз хондани Яъқуб алайҳи-с-салом ба Миср ин буд, ки азамати Яъқуб алайҳи-с-салом зоҳир кунад ва равнақи одӣ шикаста шавад. Ва мисриёнро маълум шуд, ки Яъқуб алайҳи-с-салом аз одӣ азимтар ва боҳамийяттар[3] буд.

[1] Ноб – дандони ашк, оҷ
[2] Ҳавл – тарс
[3] Боҳамияттар – боғайратар

## Одии сарандебӣ

Ба рӯзгори Анушервони одил дар китобе ёфт, ки Офаридгор доруе офаридааст, ки бар мурда резанд, зинда гардад. Ва дар офоқ меҷуст, намеёфт. Вайро нишон доданд, ки «Дар вилояти Сарандеб мардест бар кӯҳи Сарандеб, умри дароз дорад, аз мардумони мутақаддим[1]. Магар ӯ надонанд, ки ин дорӣ чист».

Анушервон молҳои бисёр бидод ва кас фиристод ба вилояти Сарандеб.

Ба вилояти Сарандеб расид, аҳволи ин мард мепурсид. Гуфтанд: «Шахсест одӣ. Рӯй нанамояд. Ба ногоҳ вайро бидиданд. Ҳайкале саҳмнок дорад. Ва бар кӯҳи Руҳун бошад».

Ин мард рафт ва тафаҳҳус[2] мекард, то вайро дид дар шиъбе[3] аз кӯҳ: марде сиёҳ, чандон, ки найзае болои[4] вай, ду ноб[5] аз зери лаб боло баромада, бинӣ чандон, ки як араш[6]. Аз вай пурсид. Сухани ӯ ҳам фаҳм намекард. То ҳиндуеро бурд ва пурсид аз ҳоли ин дору.

Гӯяд: «Ин дору ман медонам. Ва он нест магар ҳикмат, ки дилҳои мурда зинда кунад». Пас, дар рӯзгори гузашта аз ин шакл одиён буданд.

## Занони одӣ аз лашкари Искандар

Гӯянд, ки Искандарро чиҳил зан буд одӣ, пешрави лашкар будандӣ ва лашкари душмани ӯ эшон шикастандӣ.

Ва сабаб он буд, ки Искандар ду ҷазира дид аз ҷазоири[7] холидот[8]: яке пур аз мардон ва яке пур аз занон. Ва гуфтандӣ ҳар сол ба якдигар расанд ва занон обистан гарданд. Чун бизоянд, духтаронро медоранд ва писаронро ба ҷазираи мардон фиристанд.

Искандарро хашм омад ва қасд кард, ки эшонро аз ҷазираҳо ба зер оварад ва ислом ба эшон арз кунад. Эшон тоати вай надоштанд. Бисёр бикӯшид. Лашкари Искандар аз он занон мегурехт ва мардон мутеъ шуданд.

Искандар дармонд. Нома набишт ба Аристотолис, ки «Ду ҷазира ёфтам, дар яке мардон ва дар яке занон. Ва аз дасти занон фурӯ мондам ва лашкари ман бишикастанд. Дар ин боб чӣ мефармоӣ?»

---

[1] Мутақаддим – пишин, гузашта
[2] Тафаҳҳус – назорат, ҷустуҷӯ
[3] Шиъб – дара
[4] Боло – қомат
[5] Ноб– дандони ашк
[6] Араш – газ
[7] Ҷазоир – ҷазираҳо
[8] Холидот – ҷовидона

Ҷавоб он набишт, ки «Бо ин занон корзор[1] макун, ки агар ту эшонро бишиканӣ, фахре набошад ва агар эшон туро бишиканананд, айб бошад. Маслиҳат он аст, ки бо ин занон сулҳ кунӣ ва бозгардӣ».

Чун нома ба Искандар расид, кас фиристод ба ҷазираи занон ва гуфт: «Ман аз пеши шумо бархезам, ба шарти он ки чиҳил зан аз шумо дар хидмати ман бошанд ва ҷавоби душманони ман диҳанд».

Ба ин шарт занон ба зер омаданд. Ва ҳар яке чунон буд, ки аспе аз миёни пойи эшон берун мерафт ва дар ҳеҷ хиргоҳ ва хаймае наметавонистанд рафтан. Дар ҳар масоф[2], ки рафтандӣ, аспон ва шутур аз эшон бирамидӣ. Агар хасм[3] дар дасти зане афтодӣ, ба ҷуз он, ки сараш бикандӣ ё ҳарду пояш бидаридӣ, ҳеҷ накардӣ. Ҷумлаи лашкарҳо аз эшон мегурехт ва ҳайбати Искандар дар олам афтод, то ҷаҳон мусаххар[4] кард.

Пас, дар аҳдҳо, аз ин ашкол[5] будааст. Худованд фармуд: «… ва зодакум фи-л-халқи бастаҳ …[6]» (*… ва дар хилқат барои шумо қувватро афзуд …*). То хояи[7] ҷонваре дар билоди[8] Ашкониён оварданд, бар шутури бухтӣ[9] ниҳода. Бунёди ин қавм аз эшон буд, ки Искандария карданд. Ва касе, ки расида бошад, бинад сарои Искандария ва сутунҳое, ки барҷой мондааст, истидораи[10] ҳар амуде[11] чаҳор мард даст дар ҳам диҳанд гирди он дар наёяд ва сутуне дигар бар сари он сутун ниҳода, бидон, ки ин маънӣ рост аст, ки он мардон, ки чунон амуд кунанд ва онро насб карданд, ба чунин мардон ва қувватҳо карданд.

## Дар баёни ду зани одӣ

Бидон, ки дар ҳар айём Офаридгор шигифтие офаринад ва онро мункир будан аз хизлон[12] бувад.

Ва ба рӯзгори Муктафӣ Биллоҳ дар ноҳияи араб ду зан падид омаданд ва раҳ мезаданд. Лашкаре мерафт, ки эшонро бигирад, баъзеро бикуштанд ва баъзе бигурехтанд. Муктафӣ лашкари дигар

---

[1] Корзор – ҷанг
[2] Масоф – сафи ҷанг
[3] Хасм – душман
[4] Мусаххар – тасарруф, зери даст
[5] Ашкол – нашлҳо, навъҳо
[6] Сураи Аъроф, қисмате аз ояти 69
[7] Хоя – тухм
[8] Билод – сарзамин, кишвар
[9] Бухтӣ – дукӯҳона
[10] Истидора – давр, қутр
[11] Амуд – сутун
[12] Хизлон – хорӣ

фиристод. Мунҳазим[1] шуданд. Халифа дармонд ва гуфт: «Ду зан чандин мардро ҳазимат[2] карданд? Ин мункар[3] аст».

Пас, занеро фиристод то ба аҷз[4] он ҷо рафт ва аҳволи эшон мепурсид.

Гуфтанд: «Мо ду занем аз бани Одам (а). Вилояти мо дар ин кӯҳ буд. Гӯшти одамӣ мехӯрем». Ва дигар ҳеҷ сухан нагуфтанд.

Ин зан бозгардид.

Пас, лашкари халифа ба чанд гурӯҳ бибуд ва ба шаб камин карданд ва он ҳарду занро хуфта бигирифтанд ва бикуштанд. Ва сарҳои ҳарду бар найза карданд ва дар санаи тисъин ва салосумиа[5] дар шаҳри Бағдод оварданд. Ва аз офоқ[6] ба назора меомаданд.

Ва аз ҷумлаи Одиён дар ҳар асре будаанд.



## Дар баёни одии бобулӣ

Ва аз Зулқарнайн пурсиданд, ки дар олам гардидӣ ва аз Зулмот[7] гузаштӣ, аз аҷоиб чӣ дидӣ?

Гуфт: ба Бобул кӯҳе дидам сари вай нопадид, абре бар сари вай ва дар зери вай баҳре амиқ[8]. Чун ба миёни баҳр расидам, шахсе дидам бас ҷасур ва сутургу азим бар сари об, ҳама андоми вай пур аз мӯй ва

---

[1] Мунҳазим – мағлуб
[2] Ҳазимат – мағулуб
[3] Мункар – аҷиб, боварнакарданӣ
[4] Аҷз – очизӣ, фурӯтанӣ
[5] Тисъин ва салосумиа– сесаду нуҳ
[6] Офоқ – гӯшаву канор
[7] Зулумот – Торикстон
[8] Амиқ – чуқур

вайро ду гӯши паҳн. Искандар гуфт аз вай битарсидам, номи Аллоҳ таоло гуфтам ва пурсидам, ки «Дар ин об чӣ кунӣ?»

Гуфт: «Ман бани одамам. Ва аз ин сӯ шаҳрест, ки онро Афросиёб бино кард аз устухони моҳӣ. Ва хӯрданим мо гӯшти моҳӣ бувад. Ва ҳар чи Афросиёб ҷамъ кард аз мол ва ганҷҳо дар ин шаҳр аст. Ва моро дар ин замин таволуд[1] ва таносул[2] афтод. Ва аз ҳарорати офтоб дар об бошем. Ва шакли мо чунин аст, ки бинӣ».




Искандар гуфт: «Хоҳам, ки шаҳри шумо бинам».

Гуфт: «Натавонӣ омадан. Валекин ман чанд шахсро биёварам, то бубинӣ».

Рафт ва чиҳил мардро овард, ҳар яке ҷоми заррин бар даст пур аз гӯшти моҳӣ, пеши Искандар биниҳоданд ва бозгардиданд.

Ва Искандар аз уламо[3] пурсид аз ҳоли эшон. Гуфтанд: «Ин қавмеанд аз бани Одам (а). Чун бар ин соҳил фурӯд омаданд, аз уфунати[4] об дар ҳавои фасод суратҳои эшон бигардид ва шакли эшон саҳмнок[5] шуд ва андомҳо баҳимӣ[6] шуд. То ба ҳадди баҳоим[7] шуданд ва аз дурҷати[8] инсонӣ биафтоданд ва дар ин ноҳияти бирон[9] муқом[10] карданд ва ба моҳӣ хурсанд шуданд».

---

[1] Таволуд – таваллуд
[2] Таносул – насл ба дунё овардан
[3] Уламо – донишмандон
[4] Уфунат – бадбӯйӣ, ганд
[5] Саҳмнок – тарснок
[6] Баҳимӣ – ҳайвонӣ
[7] Баҳоим – ҳайвонот
[8] Дурҷат – зина
[9] Бийрон – вайрон, хароб
[10] Муқом – маком, истиқоматгоҳ

## Дар баёни одии чинӣ

Шунидам, ки ба рӯзгори Султон Санҷар расул[1] расид аз вилояти Чин ва ангӯштарие овард чандон, ки камаргоҳи марде, нигине бар он ба вазни як ман[2], ва гуфт: «Малики Чин мегӯяд ҷадди[3] ман он буд, ки ангӯштарини ӯ чандин буд. Ва дахмаи ӯ дар хок чунин аст ва ҳозирон тӯли устухон ва колбади[4] ӯ мебинанд. Ва ба мулк ман авлотарам аз дигарон».

Санҷар пурсид аз Имом Муҳаммади Маҳонӣ, ки «Ҷавоби ин чӣ гӯям?»

Муҳаммад Маҳонӣ ҷавоб набишт: «Агар муфохарат[5] ба ҷадди хеш мекунӣ, чӣ донӣ, ки ҷадди ман дар он аҳд бузургтар аз ҷадди ту буд ва хотами ӯ бузургтар аз хотами вай буд. Ва агар муфохарат ба нафси худ мекунӣ, аз Хуросон то билоди Чин ба лашкар ғарқ гардонам».

Мақсуд аз ин он аст, ки дар рӯзгори мозӣ[6], ҳаёкил[7] ва аҷсом[8] бузургтар аз ин будааст.

## Одии итилӣ

Ва аз сӯйи ҷӯйи Рус, қавмеанд баландболо ва азим ва табъе доранд баҳимӣ[9], навъеянд аз яъҷуҷ ва маъҷуҷ.

Аҳмад ибни Фазлон гӯяд: «Аз Такин шунидам, ки малики Булғор маро ҳикоят кард, ки қавме аз Булғор ба Итил расиданд, ба вақти madди[10] дарё. Рӯзе, заҷҷа[11] ва фарёде баромад азим аз он вилоят, ки «шахсе бар сари об ҳозир шуд. Агар аз умматеанд ва ба мо наздиканд, моро дар ин диёр муқом[12] намонад».

Мо рафтем то ба наҳри Итил. Шахсе дидем дувоздаҳ араш[13] болои вай, сари бузург, ду бадаст бинии вай. Битарсидем. Бо вай сухан мегуфтем. Ҷавоб надод.

Номае ба шаҳри Ису бинабиштам, се моҳ роҳ, ки «Шахсе ба ин сифат ин ҷо афтод. Хабар кунед моро то аз куҷо омадааст!»

---

[1] Расул – пайғомрасон
[2] Ман – 128 гр
[3] Ҷад(д) – бобо
[4] Колбад – ҷасад, тан
[5] Муфохарат – ифтихор
[6] Мозӣ – гузашта, қадим
[7] Ҳаёкил – танҳо, баданҳо
[8] Аҷсом – ҷисмҳо
[9] Баҳимӣ – ҳайвонӣ
[10] Мад – баланд шудани сатҳи об
[11] Заҷҷа – фиғон
[12] Муқом – мақом, ҷойгоҳ
[13] Араш – газ

Ҷавоб бозрасид, ки «Вайро об овардааст. Қавмеанд бараҳна, чун баҳоим[1]. Офаридгор рӯзии эшон аз моҳӣ карда. Ва аз мо ҳеҷ дар он вилоят наёрад рафт».

Он гаҳ, Текин вайро бигирифт, ба сабаби он ки ҳар чи ба дасти вай меафтод, мехӯрд ё барҳам мешикаст ва кӯдаконро бихӯрдӣ. Вайро ба силсила[2] дар дарахте одӣ[3] бастанд. Ва Текин гуфт, агар хоҳӣ, ба ту намоям.




Аҳмад ибни Фазлонро бурданд то зери дарахте, гуфт, вайро дидам афтода, ҳар соқе чандон, ки ҷизъе[4] азим, гӯшти вай мурғон хӯрда, қолаби тани вай он ҷо афтода. Қавме гуфтанд, ки «Ин аз насли яъҷуҷ аст ва об вайро бурдааст ва аз ин ҷониб оварда».

Ин миқдор аз шигифтии одиён ин ҷо кифоят бувад, то дар қудрати Офаридгор андеша кунанд ва бидонанд, ки оқибати узамо[5] чӣ буд, ки они дигарон чӣ бошад ва ба тану қуввати хеш ғарра[6] нашаванд.

Ва мо фасли дигар бигӯем дар шигифтиҳои одамӣ дар ҳар аҳде, ки будаанд.

---

[1] Баҳоим – ҳайвонот
[2] Силсила – занҷир
[3] Одӣ – азимҷуса
[4] Ҷизъ – кундаи дарахт
[5] Узамо – бузургон
[6] Ғарра – мағрур

## Шигифтии одамҳо дар ҳар аҳде

Яке Илёс буд дар подшоҳии Аҳаб, дар бани Исроил.

Ва зулми Аҳаб ба ғоят расид. Пас Илёс ибни Ёмин Худойро бихонд ва ба Аҳаб нафрин кард: қаҳти падид омад. Пас, дуо кард, наҷот ёфтанд. Дигар бор осӣ шуданд. Илёс гуфт: «Илоҳӣ, маро аз ин қавми золимон бираҳон!»

Офаридгор ваҳй кард ба вай, ки ба фалон саҳро равад ва он маркабе, ки пеш ояд, бар вай нишинад ва натарсад.

Илёс рафт ба ваъда ба он саҳро. Соате таваққуф кард. Аз дур аспе дид аз оташ азимтар. Меомад то назди Илёс, пеши вай биистод.

Илёс бар вай нишаст ва васият кард ба Илясаъ ибни Ахтаб ва қавмро ба вай супурд. Офаридгор лаззати таом ва шароб аз вай бозбиситад ва нур дар вай пӯшид. Ва он маркаб бипарид ва Илёсро бибурд. Ва ҳанӯз зинда аст ва дар саҳроҳо ва биёбонҳо гумшудагонро роҳ намояд. Ва кори вай шигифт аст.

## Дар баёни Хизр алайҳи-с-салом

Ва ҳамчунин, Хизр ибни Омил коре шигифт дорад, ки оби ҳаёт хурд ва зиндагонии дароз ёфт ва ҳамчунин дар дарёҳо ва марғзорҳо бошад ва дармондагонро даст гирад ва мазлумонро бираҳонад.

Гӯянд, ки малик Апарвез хашм гирифт бар шахсе, вайро биронд ва савганде хӯрд, ки рӯйи вай набинад, то Хизрро наёварад.

Ин шахс дар биёбонҳо мегардид ва Худоро мехонд. Вақте дар мафозае[1] мерафт, мардеро дид покиза, некусурат, бӯйи мушк аз вай меомад.

Гуфт: «Туро чист?»

Гуфт: «Малик бар ман хашм гирифт, то Хизрро пеши ӯ барам».

Гуфт: «Ман Хизрам. Бирав то биёем».

Чун ба дари сарои малик расид, дастуре хост ва дар рафт ва суҷуд кард. Ва Хизр истода.

Малик гуфт: «Ту кӣ бошӣ, ки суҷуди ман накардӣ?»

Гуфт: «Ман суҷуди махлуқ накунам ва омадаам, то ин мардро аз шарри[2] ту бираҳонам. Ман Хизрам». Ва нопадид гашт.

Ва Апарвез он мардро азиз кард.

Ва ин маънӣ дар мадҳи Апарвез гӯянд, ки Хизрро дида буд.

## Ҳикоят

Ва гӯянд, ки Апарвез назр карда буд, ки ғусл кунад ба оби мушк ва муътакиф бувад дар байтуннирон[3] ва қурбон кунад, то зафар ёбад бар Баҳроми Чӯбин.

---

[1] Мафоза – биёбон

[2] Шар(р) – бадӣ

[3] Байтуннирон – оташкада

Чун зафар ёфт, ба соҳили дарё рафт ва суҷуд кард Худоро ва дуо кард. Пас, ташт хост заррин ва кӯзае заррин ва ғусл кард ва мушкро дар худ молид, сарро мешуст ба дасти худ. Занеро дид ба сурате шигифт, ҷомаи сапед пӯшида. Апарвез гуфт: «Ту кистӣ, ки дар ин саҳро, бар лаби дарё, зоҳир гаштӣ? Аз ман рӯ ниҳон кун!»

Гуфт: «Омадам, ки туро ёрӣ диҳам, то худро ғусл кунӣ». Пас, кӯзаи заррин биситад ва об бар сари вай мерехт.

Чун фориғ шуд, гуфт: «Ё аммат-ул-лоҳ[1], ту кистӣ?»

Гуфт: «Аноҳид, соҳиби саҳоб[2] ва амтор[3]». Пас, аз он ҷо бипарид монанди мурғе ва нопадид шуд. Ва ин аз шигифтии кори Апарвез бозгӯянд. Ва ин сурати Апарвез ва сурати он зан аст.

## Дар баёни Шамсун

Ва аз шигифтие, ки дар ҷаҳон буд, Шамсун буд, аз шаҳри Антолия: аз модар бизод ва мӯйи сари вай аз фарқ буд то ба қадам. Чун бузург шуд, мӯйи вай қавитар шуд ва қуввате дошт, ки лашкарро ҳазимат кардӣ.

Мардум аз вай дармонданд. Шахсе аз зани вай пурсид, ки «Шамсунро чӣ гуна оҷиз тавон кард?»



Гуфт: «Ман надонам. Валекин бипурсам».

Аз Шамсун пурсид.

Гуфт: «Ҳар кӣ мӯйи ман бар даст дарбандад, ман оҷиз шавам».

Он зани бад мардро хабар кард.

---

[1] Аммат–ул–лоҳ – канизи Худо

[2] Саҳоб – абр

[3] Амтор – абрҳо

Подшоҳи эшон ҳадяи азим ба он зан фиристод ва аз вай дархост кард, ки Шамсунро ба мӯйи ӯ дарбандад, он гаҳ кӣ хуфта бувад.

Он зан вайро дарбаст ва эшонро хабар кард.

Даромаданд ва вайро бибурданд ва бар дарахте бастанд ва азобҳо мекарданд. То қувват кард ва занҷиру мӯй ва дарахтро барҳам шикаст ва фурӯ омад.

Ва он қавм ба вай бигаравиданд. Ва гӯянд, валӣ буд ва гӯянд, набӣ буд.

## Дар баёни Тансар ва аҷоиби ӯ

Ва дар мамлакати Ардашер шахсе буд, номи вай Тансар. Ҳоҷибӣ[1] кардӣ аз они Ардашер. Ва турк буд. Ва аз вай шигифтиҳо гӯянд. Яке он буд, ки бӯйи мушк аз вай дамидӣ ҳамеша ва ҳарҷо, ки бигузашт, чанд рӯз бӯйи атр омадӣ. Ва дар он рӯзгор ҳар малике, ки аз вай як тор мӯй биситадӣ, ҳамаи хазинаи ӯ аз он як мӯйи ӯ муаттар будӣ. Ва кас иллати он надонист магар Офаридгор.

Баъзе гӯянд пайғамбаре буд ва аз қабоили туркон ҷуз вай пайғамбар нахост. Баъзе гӯянд, Офаридгор бо вай ин каромат карда буд ва валӣ буд, на набӣ. Ва аз шигифтиҳои вай яке он буд, ки саро[2] баргирифт ва дар дигар сарой бурд.

## Дар баёни Зол ибни Сом

Ва аз наводири бани одам яке он аст, ки дар замини Систон шахсе буд, номи вай Сом ибни Наримон. Зани вай обистан шуд. Писаре бизод сиёҳ чун қир ва мӯй сапед чун шир.

Сом сапед буд ва модараш сапед, аз вай нанг медоштанд. Ва гуфт: «Ман сапедам ва модараш сапед аст. Фарзанд чаро сиёҳ аст? Ин магар аз насли дев бошад». Ва вайро ба канори дарё бурд, то моҳӣ вайро бихӯрад.

Офаридгор чунин кард, ки Симурғ он ҷо бигузашт, ва вайро бирабуд ва бибурд ӯро то ба ҳадди Машриқ, бар кӯҳе, ки номи вай Албурз аст ва пеши бачагон биниҳод. Ва парварда шуд, то бузург гашт.

Ва Сом бемор шуд. Ва вайро гуфтанд: «Ин уқубати он аст, ки бо он тифли ширхора кардӣ бегуноҳ».

Сом вайро талаб мекард, то хабар ёфт аз вай. Ба наздикии он кӯҳ омад.

Писар чун Сомро бидид, қасди падар кард. Сом дасти вай гирифт ва гуфт: «Эй достони зар!» Сухани вай фаҳм намекард. То рӯзгори дароз баромад ва сухани одамӣ биомӯхт. Ва вайро писаре омад номи вай Рустами Достон, ки ба шуҷоати вай масал зананд.

[1]Ҳоҷибӣ – дарбонӣ, пардадорӣ

[2] Саро- сарой

Пас ин писарро «Зол» гуфтанд ва шигифт буд: рӯсиёҳ ва мӯйсапед. Ва он ки тарбияти вай Симурғ кардӣ, бешир парварда шуд. Ва падари Рустам буд.

## Дар баёни марди ало

Ва аз ҷумлаи наводири бани одам, ки уъҷуба[1] буд, паҳлавоне буд, номи вай Наримон - ҷадди[2] Рустами Достон. Чун вайро малик ба вилояти Туркистон фиристод ва Фағфури Чинро бикушт ва вилоят вайро мусаллам шуд[3], мепурсид аз аҳволи он иқлим[4]. Вайро гуфтанд: «Дар ин вилояти мо шигифтиест аҷаб ва биёбони хушки беоб, дар он кӯҳе олӣ, ҳар вақте шахсе зоҳир гардад аблақ[5], сиёҳу сапед, монанди говмеш, дандонҳои дароз, монанди дандонҳои хук ва чанги шер бар сари кӯҳ ояд бараҳна ва овозе кунад, ҳамаи ҳайвонот ҷамъ оянд ва эшонро об диҳад аз чашмае, ки ӯ донад, пас нопадид шавад».



Гӯянд, Наримонро ин сухан аҷаб омад. Уддате сохт[6] ва ба ин биёбон омад, то вайро бидид. Ва дар сунъи[7] Борӣ[8] назар кард ва аз навоҳӣ мепурсид ҳоли он. Касро аз вай огоҳие набуд.

## Сифати баҳрӣ

Бозаргоне ҳикоят кард, ки ба соҳили дарёи Зангбор рӯзе ғариве[9] баромад аз маллоҳон[1], ки «Ҷонваре аз дарё баромад». Ва маллоҳон

[1] Уъҷуба – шигифтӣ, аҷоиб
[2] Ҷад(д) – бобо
[3] Мусаллам шуд – муяссар шуд
[4] Иқлим – минтақа
[5] Аблақ – ало
[6] Уддат сохт – омодагӣ гирифт
[7] Сунъ – офариниш
[8] Борӣ – Худо
[9] Ғарив – фиғон

вайро бигирфтанд ва дасту пояш бибастанд. Ба одамӣ монанд ба ҳафт андом, аммо пӯсташ муфаллас[2] буд чун пӯсти моҳӣ. На таом мехӯрд ва на шароб. Се рӯз бимонд, он гаҳ бимурд. Ва ин ҷинсе буд аз баҳриён, монанди одамӣ.

Ба шаҳри Қуртуба аз вилояти Андалус ҳиндуе буд якчашм. Ба шаб дар об рафтӣ, то рӯз дар қаъри он бихуфтӣ ва чун моҳӣ дам назадӣ.

Ин ҳикоят малике бишнид. Ба Қайравон биёмад ва ин ҳиндуро бидид. Ва гуфт: «Ин аз каромоти Борӣ аст бо ин мард».

## Кайковус

Ва аз ҷумлаи наводир малик Кайковус буд. Ҷинниён мусаххари[3] ӯ шуданд дар аҳди Сулаймон ва аз баҳри вай шаҳр бино карданд ва сури[4] вай биринҷин. Ва аз шигифтии вай яке он буд, ки таом хурдӣ, ҳадас[5] накардӣ. Ва музаффар буд. Калбӣ гӯяд, Офаридгор чандон қувват ба Кайковус додӣ, ки аз замин бархостӣ ва дар ҳаво шудӣ. Ва Кайковусро «Соҳиб-ун-нусур» хонанд, ки бар чаҳор каргас савор шуд, ки дар зери тахти вай омаданд ва бипариданд то ба саҳоб[6] расид, қуввати эшон бинамонд, биафтод. Ва он рӯз, ҳадас кард ва аз мақоми худ бияфтод.




---

[1] Маллоҳон – баҳрнавардон
[2] Муфаллас – пулакчадор
[3] Мусаххар – тобеъ, зердаст
[4] Сур– девор
[5] Ҳадас – ахлот
[6] Саҳоб – абр

Ва дар дасти Зулазъори Абраҳа асир шуд. Ва ба замини Сироф афтод. Ва сипоҳи вай ба Табаристон буд. Вайро обу шир доданд, номи он ҷо «Ширво» гардид.

## Зуссадя[1]

Зуссадя дар аҳди Алӣ (р) буд. Чун ба ҳарби хаворич[2] омад ба Наҳравон, Алӣ (р) гуфт: «Зуссадяро биёваред кушта, то ин ҳарб биёромад!»

Бичустанд, наёфтанд.

Гуфт: «Ҳарб биёромид, ӯ кушта шудаст».

Пас, Райён ибни Сабра вайро дид кушта ба соҳили Наҳравон. Вайро бидиданд, бар бозуи вай ду пистон буд. Онро бикашиданд, то сари ангӯшт бирасид, дигар ба бозу омад.



Алӣ ибни Абитолиб гуфт: «Аллоҳу акбар! Ҳаргиз ман дурӯғ нагуфтаам. Шунидам аз Пайғамбар (с), ки гуфта буд, ки бикуши мардеро мункар ба Наҳравон, нишони вай ин аст».

## Навзоди нодир

Дар аҳди Зулқарнайн хабар омад, ки «ба замини Бобул зане бачае бизод, ки сари шер дорад». Вайро ҳозир карданд. Ва ҳамон рӯз он мавлуд[3] бимурд.

---

[1] Зуссадя – пистондор
[2] Хаворич – хориҷиҳо
[3] Мавулуд – навзод



Искандар битарсид. Ҳукамо гуфтанд: «Толеи Искандар асад аст. Ва асад бимурд, Искандарро вақти вафот наздик аст».

Искандар бигирист ва нома ба модар набишт ба Аммурийя ва васиятҳо кард ва тобути заррин сохт. Рӯзи сеюм аз дунё раҳил[1] кард ба Домғон.

Пас лашкар ду гурӯҳ шуд. Форсиён гуфтанд: «Ин ҷо бимурд, вайро ин ҷо дафн кунем, тобути вай дар ҷаҳон чаро гардонем?» Румиён гуфтанд: «Искандар бар он хок резад, ки аз он парварда шуд».

Вайро бибурданд то ба Рум ва вайро дафн карданд.

## Аҷоиби Туркон

Бидон, ки қабоили туркон бисёр аст ва атрофи олам гирифтаанд ва эшонро мусаллам шуд ҷаҳон гирифтан ва Офаридгорро дар ҳаққи эшон иноятe аст, то ҳама уммат хадами эшон шуданд. Ва дар ҳар тарафе одатҳо доранд мункар[2], ки на нисбат дорад ба миллате, паёмбаре ё муқтадое[3]. Баъзе фарзандонро фурӯшанд ва духтаронро сарбараҳна доранд ва ҳар кӣ муқаннае[4] бар сари вай афканад, зани вай бошад, чун савганд хӯранд, бутӣ мисин доранд ва косае пуроб кунанд ва пораи зар биниҳанд ва саровил[5] аз они зане, он гаҳ гӯянд, «ҳар кӣ ин савганд бишканад, расво бод чун ин шалвор ва зард бод чун ин зар»! Баъзе писарро ки хоб бидид, берун кунад.

**Бичинок** қавмеанд турк. Гӯсфанд доранд бисёр ва он ҷо барф бувад.

---

[1] Раҳил – вафот
[2] Мункар – шигифт
[3] Муқтадо – пешво
[4] Муқаннаъ – ниқоб, пӯшиш
[5] Саровил – шалвор, эзор

Ва гӯянд, расуле[1] аз они Муқтадир Биллоҳ он ҷо рафт, ҳикоят кард ки гӯсфандон барф мехӯрданд ва дунболҳо ба замин мекашиданд: чун аз ҳадди Булғор ба андарун рафтам, шаби аввал уфуқи осмон дидам сурх шуда ва асвотҳои[2] ҳойил[3] меомад. Баъд аз он, абр дидам сиёҳ баробари вай баромад, ба мисоли саворони теғкашида. Ин қитъа бар он қитъа афтод соате. Пас, аз якдигар ҷудо шуданд.

Аз малики Биҷинок пурсидам. Гуфт «Мо надонем ки ин чист. Аҷдоди мо гуфтаанд, ки лашкари дев аст, бо якдигар ҷанг кунанд. Ва ҳамеша чунин дидаем».

**Бағроҷӣ** қавмеанд аз турк, шуҷоъ ва далер бошанд. Сабилҳои[4] бузург доранд. Малики эшон аз авлоди Яҳё ибни Зайди Алавӣ бувад ва мусҳафе доранд бо хаттӣ Зайд, он мусҳафро суҷуд[5] доранд. Ва бар пушти он мусҳаф, марсияи Зайд набишта. Ва Зайдро «малик» хонанд ва Али (р)-ро «маъбуд» хонанд. Ва муъҷизи эшон он донанд, ки фарзандони эшон фарохчашм ва баландбинианд ва муҳтарам доранд эшонро.



[1] Расул – паёмрасон, фиристода
[2] Асвотҳо – овозҳо
[3] Ҳоил – даҳшатнок
[4] Сабил – мӯйлаб, бурут
[5] Суҷуд – саҷда

Ва аз он суйи **Булғор** гурӯҳеанд куффор. Чун маликро бинанд, кулоҳҳо дар бағал гиранд. Агар шахсе якеро бикушад, вайро дар сандуқе кунанд аз чӯби халанч[1] ва бар сутуне кашанд бузург, то аз сармову гармо бимирад. Ва агар зиракеро оқил биёбанд, расане дар гардани вай банданд ва дар дарахт банданд ва гӯянд: «Ин хидмати Худоро шояд, то бимирад». Ва аз Булғор гурӯҳеанд мусулмон, шуҷоъ ва ғозӣ, сарҳо тарошида. Тиҷорат ба муйина кунанд ва кофуру ғайра. Хамр ҳалол доранд. Ва Булғор ба соҳили наҳри Итил ниҳода аст. Аз эшон то он ҷо ки офтоб сар аз Қулзум занад, шаш моҳ роҳ бувад, дар он вилоят шаб ду соат бувад. Ва аз Булғор то Аррон ду моҳ роҳ бувад.

**Пуртосӣ** қавмеанд дар сарҳади Хазар. Ва чун хоҳанд маликеро насб кунанд, ҳалқи вай бифишоранд, то наздики марг шавад ва гӯянд: «Чанд сол хоҳӣ подшоҳӣ»? Вай бигӯяд, агар беш аз ин бизияд, вайро бикушанд. Ва қавме аз Пуртос мусулмонанд ва Пуртос ва Хазар исми ду ноҳия аст аз вилояти Турк. Кори эшон қатлу ғорат ва ситам бувад.

Қавмеро **тиббетӣ** ва **татор** хонанд. Эшонро байт-ул-ъубботе[2] аст аз пӯсти гов, дар он сурвҳои[3] оҳуи мушк ва хироҷ ба Буғрочӣ диҳанд. Ва тифлро суҷуд кунанд ҳоле ки бизояд ва гӯянд: «Аз он ҷаҳон омадааст ва ҳеч гуноҳ накардааст». Ва Зуҳра ва Зуҳалро бипарастанд. Ва дар ин вилоят, санге бувад ба ҷойи чароғ сӯзонанд.



**Чинӣ** қавмеанд ҳамсояи турканд ва хутанӣ ва хитойӣ аҷносанд[4]. Ва чун аз он суйи Хонфу бигзаранд, гурӯҳеанд, чун яке бимирад, вайро дафн накунанд то он рӯзе, ки зода бувад. Ва зане, ки шавҳараш

[1] Халанҷ – халанг, мозу
[2] Байт–ул–ъуббод – ибодатгоҳ
[3] Сурв – шох
[4] Аҷнос – намудҳо, гурӯҳҳо

бимирад, расане[1] дар миён бандад ва дуто шавад ва ҷуббаву[2] силоҳ ва аспи вайро бар сари гӯри он бисӯзонанд. Ва писар бо падар таом нахӯрад. Ҳар гаҳ, ки падарро бубинанд, суҷуд кунанд. Ва ҳама абадат-ул-авсонанд[3] ва китобе доранд. Ва ҳама риши тарошида доранд. Ва қозӣ доранд, ба ҳукми вай кор кунанд. Он ҷо паланг бисёр бувад. Гӯсфандро бар сар зананд, то бимирад, он гаҳ бихӯранд. Ойини маҷус доранд. Доғ кунанд. Ва ҳар кӣ бимирад, гӯянд, ҷони вай дар нуқтаи дигар овезад дар раҳим. Ва рӯйи чиниён рӯшан бувад. Ва беморӣ кам бувад, ба хилофи ҳиндувон.

Қавмеро **ҳарисмӣ** хонанд аз он суйи Чин. Ғорат кунанд ва мардум хӯранд, мурдагонро ба дарё андозанд, зино мубоҳ донанд.

Қавмеанд **харгоҳӣ** гӯянд аз он суйи Чин. Қӯти[4] эшон шир бувад ва хоҳару духтарро ба никоҳ доранд ва кавокиб[5] парастанд. Позаҳр аз вилояти эшон ояд ва хутув[6] ва гови бузург, ки парчам[7] аз вай гиранд.

Қавми дигар **рус**. Бар ҷазирае бошанд ва он ҷо нам бошад бисёр ва наботе бувад онро гуле бувад чун бунафша. Чун занбӯр бихӯрад, асал ояд аз он. Пас аз он набот гули дигаре сапед биёяд, гандад, кас надонад ки чист. Аввал гуле ба он хушӣ, дувумбора гули чунон гандида. Рус қавмеанд баландболо[8], сурхрӯ, сапедандом. Ҳар яке корд дорад. Ҳар зане ҳуққаи[9] заррин ё чӯбин бар пистон баста дорад ва дар ҳар яке ҳалқае карда. Ва занон тавқҳои заррин доранд дар гардан. Ҳар марде даҳ ҳазор динор дорад, тавқе дар гардани зан кунад. Агар ду даҳ ҳазор динор дорад, ду тавқ кунад. Ва бошад, ки зане тавқҳо бисёр. Ва бузургтарин ҳуллои[10] эшон муҳраҳои сабз бувад. Ва ба рус нақди[11] шаҳр пӯсти санҷоб бувад, на дирам – бе мӯй, бо дасту пову чанг. Агар чизе кам бошад аз он пӯст, дағал бошад. Ва аз он ҷо бадар натвон бурд, ба матоъҳо бидиҳанд. Дар он ҷо тарозу набошад, магар сабика[12]. Мусалмонон ва кофарон дар он ҷо гӯшти хук хӯранд. Хонаҳо аз чӯб бувад. Аз он ҷо катон ва қанд оваранд.

---

[1] Расан – ресмон
[2] Ҷубба – як навъ ҷомаи остиндароз
[3] Абадат–ул–авсон – бутпараст
[4] Қут – хӯрок, тӯша
[5] Кавокиб – ситораҳо, сайёраҳо
[6] Хутув – оч (устухон)-и моҳӣ
[7] Парчам – мӯйи думи гов
[8] Боло – қомат
[9] Ҳуққа – қуттӣ
[10] Ҳуло – зевархо
[11] Нақд - пул
[12] Сабика – хула (порчаи нуқраи гудохта ва қолабрезишуда)

Қавмеро **раҳмӣ** хонанд, аз он сӯйи Хазарон то билоди[1] Чин мамлакати эшон. Аҳли мол ва неъмат бошанд ва малики эшон Раҳм бошад. Чандон лашкар дорад, ки гозурони[2] вай танҳо лашкаре бошанд, то ба дигарон чӣ расад. Дар ҳама мамлакати вай дарвеш набувад.

**Сурӣ** қавмеанд турк. Ҷанг кунанд ба авҳоқ[3]. Каманд андозанд, хато накунанд. Мардонро ҷамоле бувад неку ва занон зишт бошанд ва заифу кӯтоҳ. Ва аз ақоқир шаробе кунанд. Ва «Сур» ном шаҳри эшон аст.



**Занҷалӣ** қавмеанд аз Чин, аз ҷинси яъҷуҷ. Ва бар соҳили дарёи Чин бошанд ва бағоят кӯтоҳ бошанд. Ва ба қаъри дарё раванд ва шаб бар фароз[4] оянд ва дар киштиҳо раванд ва берун оянд ва касеро наёзоранд. Ҳар гаҳ бар рӯйи дарё зоҳир шаванд, нишони ҳаяҷони об бувад, киштиҳо боз банданд. Чун нопадид шаванд, дарё сокин шавад ва марокиб[5] бигушоянд.

**Яъҷуҷу маъҷуҷ ва** носик ва мансак аз туркон аст. Аз он сӯйи умрон[6]. Зулқарнайн он ҷо расид, гурӯҳе дид: чангҳои дароз, дандонҳои гургон ва даҳонҳои шутурон, ҳамаи тан пӯшида ба мӯй буд. Бонги саг кунанд. Ба ҷойе, ки мунқатаи[7] турк аст аз ҷониби олам, қавме дигаранд мисли эшон, «торис» ва «морис» хонанд.

---

[1] Билод – кишвар, сарзамин
[2] Гозурон- рахтшӯён, ҷомашӯён.
[3] Авҳоқ – камандҳо
[4] Фароз – боло
[5] Марокиб – киштиҳо
[6] Умрон – ободӣ
[7] Мунқатаъ – ҳудуди поён



Олам эшон хароб кунанд ва дарёи Чин мавҷ занад аз яъҷуҷу маъҷуҷ як – як ба ин ҷониб андозад. Ва дар он беша таволуд кардаанд ба сурати одамӣ, ба рафтор оҳу ва ба нохун хук ва ба мӯйи гӯсфанд. Ҳар он ки бинанд, бихӯранд. Ва аз насли Ёфисанд.

Амр ибни Ос гӯяд аз Пайғамбар сала-л-лоҳу алайҳи ва саллам пурсиданд аз ҳоли Зулқарнайн. Гуфт, ғуломи румӣ буд, ба соҳили Миср расид, Искандарияро бино кард, он гаҳ малаке вайро ба ҳаво бурд. Гуфт «Чӣ мебинӣ»? Гуфт «Ду мадина»[1]. Дигар бор, вайро бибурд. Гуфт «Чӣ мебинӣ»? Гуфт «Як мадина». Гуфт: «Он олам аст, дигар ҳама дарёст, ки муҳит хонанд. Офаридгор ҳамаи олам ба ту намуд».



Қавмеро дид рӯйи сагон доштанд, бо яъҷуҷу маъҷуҷ ҷанг мекарданд. Қавме дигар дид кӯтоҳ, бо сагон ҷанг мекарданд. Ва аҷноси[2] эшон медид, то чаҳор ҳазор умматро бидид. Қавме гӯши фил доштанд. Ва ҳар яке умри худ доранд: то ҳазор чашм аз авлоди худ набинад намирад.

Ин миқдор дар сифати туркон гуфта омад. Ва

[1] Мадина – шаҳр

[2] Аҷнос – намудҳо

вилоёти эшон дар боби худ биёяд, ба ҷойи хеш. Ва бидон, ки бани одам ҳама аз як обанду хоканд, сиёҳу сапед аз таъсири замону макон аст. Аммо сақалобӣ чун ба замини Ҳабаша ояд ва чанд батн бизояд, сиёҳ шаванд ва зангӣ чун ба замини Аррон равад ва чанд батн бизояд ҳама сапед гарданд.

Ва мо пас аз ин ёд кунем аҷноси сиёҳон ва умамҳои[1] билоди муҳтарика .

## Аҷоиби ҳиндувон ва сиёҳпӯстон

Бидон, ки дар билоди муҳтарика[2] оҳот[3] бошад, валекин адвия[4] ва ақоқир чандон бошад, ки аз оҳот зараре наёбанд. Ва зирак бошанд ва умрҳои дароз ёбанд. Ва ҳар чи дар вилояти Ҳинд бошад, ҳама неку бувад ва шигифт, чунон ки филу товус ва тутак ва ҷавзи Ҳинд ва ақоқир. Зану мард даставаранҷан[5] доранд, баъзе биниҳо бибуранд ва доғ кунанд, зино мубоҳ доранд, магар малики Қумор, ки вай зино ҳаром дорад. Ва малики Қуморро чаҳор ҳазор канизак бувад. Гурӯҳе аз эшон бараҳна бошанд. Анбар фурӯшанд. Нон ва таъоми эшон камоҳ[6] бувад. Шаробашон[7] аз норҷил[8] бувад. Ва баландболо[9] бошанд.

Гурӯҳи дигар бар ҷазираи **Бартойил**анд, рӯйҳои зишт доранду фарох. Ва дар сухани эшон кас нарасад ва бо касе илф[10] нагиранд.

Ва гурӯҳеро **торон** гӯянд, бар ҷазирае. Агар ноне бинанд, аҷаб доранд. Хӯрдани эшон моҳӣ бувад ва оби шӯр ва хонаҳошон киштӣ бувад. Дар миёни мавҷи обу бод гирифторанд. Ва ҳама низор[11] ва бараҳна бошанд. Ва ҳарчанд ки ба Ҷануб наздиктар бошанд, зишттар бошанд – монанди баҳоим[12]. Мӯй бар андомҳо бируста.

Малике ба он ҷо расид. Зоҳидеро дид, тираст соли умр гузашта. Аз вай суол кард, ки «Аз он сӯй чист»? Гуфт «Хароб ва гармо».

---

[1] Умам – миллатҳо, қавмҳо
[2] Муҳтарика – сӯхта, сиёҳпӯстон
[3] Оҳот – офатҳо
[4] Адвия – доруҳо
[5] Даставаранҷан – дастбанд
[6] Камоҳ – қорч, замбурӯғ
[7] Шароб – нӯшокӣ
[8] Норҷил – норгил
[9] Боло – қомат
[10] Илф – улфат, унс
[11] Низор – лоғар
[12] Баҳоим – чорпоҳо

Ва мардум он ҷо гиё[1] хӯранд ва ҳама андоми эшон пурмӯй бувад, монанди гӯсфанд ва нафур[2] бошанд.

**Рамодия** қавмеанд аз Ҳинд. Бараҳна бошанд. Мӯйҳои дароз доранд. Ҳар гаҳ яке бимирад, мӯйи вай бар мӯйи зиндагон пайванданд. Об аз косаи сари мардум хӯранд ва гӯянд, умр зиёд гардад. Ва гурӯҳеанд ситамкор: ҳар чиро ёбанд, косаи сари вай барканананд. Чун сози арӯсӣ кунанд, он коса ба ҷиҳози духтар кунанд ва ба ковини[3] занон косаи сари мардум диҳанд. Ва гӯшти фил хӯранд.

Гурӯҳеанд аз билоди **Зобиҷ**, бараҳна бошанд ва кавсаҷ[4] ва касе забони эшон надонад. Пеши марокиб[5] оянд, норҷил оваранд ва ба оҳан бифурӯшанд. Ва шинов[6] неку баранд ва бошад, ки чизе бирабоянд ва тир ба эшон нарасад.

**Зут** қавмеанд сиёҳу кавсаҷ[7] ва зишт. Абдуллоҳ ибни Масъуд гӯяд, лайлат-ул-ҷин[8] бо Пайғамбар (с) будам, девон чун каргас меомаданд гурӯҳ-гурӯҳ ба заҳмат ва ба сари Пайғамбар (с) дармеафтоданд ва метарсидам, ки мабодо, ки ранҷе ба пайғамбар расад. Ва гурӯҳе бисёр баромаданд ҳинду, монанди қавми Зут ва бо вай байъат мекарданд ва бозмегардиданд.

Гурӯҳи дигар эшонро **занҷ** хонанд, муфсиду дузд бошанд ва ҳамеша гархоранд[9]. Тифл, ки аз модар бизояд, вайро ҷараб[10] бувад то бимирад.

---

[1] Гиё – гиёҳ
[2] Нафур – гурезон, ваҳшӣ
[3] Ковин – маҳр
[4] Кавсаҷ – кӯса
[5] Марокиб – киштиҳо
[6] Шинов – шино
[7] Кавсаҷ – кӯса
[8] Лайлат–ул–ҷин – шаби ҷин
[9] Гархорвнд- гирифтори бемории гарӣ ҳасанд
[10] Ҷараб – гарӣ



Аммо ҳиндуи **зангиборӣ** ағлаб дар саҳро бошад. Рӯйҳои фарох доранду бинии паҳн, ҳамчун туркон. Ва ҳарчанд дуртар бошанд, нафуртар[1] ва ваҳшитар бошанд. То баъзеҳо бар дарахтҳо нишинанд. Ва қавме бошад масхшуда[2], ба гурба монанд.

Ва қавме бошанд ба Зангбор ҳамчун гове аблақ[3] мӯй бируста ва аз мардум тарсанд.



[1] Нафур – гурезон
[2] Масхшуда – ба ҳайвон табдилшуда
[3] Аблақ- ало

Қавме аз эшон ба соҳил матоъҳо оваранду бениҳанд ва ба об фурӯ раванд. Бозаргонон бақам[1] ва рӯйнос[2] ва оҳан бениҳанд, дар муқобили норҷилу уду кофуру пӯсти паланг ва симу зар бардоранд ва боз гарданд. Эшон оҳану бақам бардоранд ва ба об фурӯ раванд. Ин инсоф миёни эшон меравад. Касе надонад, ки оҳану бақам чӣ мекунанд ва дар об зиндагӣ чун мекунанд.



Ва аз ҳиндувон, ки ба ҳадди эътидоланд, **сарандебӣ** бошанд ва малики эшон боадл бувад. Агар марде бар шахсе моле бихоҳад, агар бидод нек ва агар на, хатте даркашанд, он хат ҳабси ӯ гардад. Ва агар берун ояд, малики Сарандеб дучандон мол аз вай биситонад.

Тоифаи **тарсулӣ** аз он сӯйи Ҳиндустонанд. Ва аз паси эшон мулки Монак бувад, то ба вилояти Чин. Ва дар ин шаҳрҳо тоун[3] бувад ва ҳар ғариб, ки ин ҷо расид, бимирад. Ва гурӯҳи дигаранд ба ин ҳудуд дар замини эшон борон борад ба тобистон ва зимистон.

Гурӯҳеро **қомӯсӣ** хонанд бар ҷазираи Қомӯс. Чун малики эшон бимирад, вайро бар гардуне[4] банданд аз уд ва сари малик бар дунболи гардун ниҳанд ва мӯяш боз кунанд ва занаш аз пас меояд, хок бар сар карда. Он гаҳ маликро ба чаҳор пора кунанд ва ҳар пора дар сандуқе ниҳанд аз чӯби сандал карда. Он гаҳ, бисӯзонанд. Ва чун дарвеше бимирад, вайро ба оташ афкананд. Гӯри эшон оташ бувад ва гӯянд арвоҳи эшон ба осмон рафт, тани эшон оташ ба ҷониби осмон барад.

[1] Бақам – бакам, чӯби рангрезӣ
[2] Рӯйнос – рӯнос
[3] Тоун –вабо
[4] Гардун – ароба

Гурӯҳеанд эшонро **мулҷамон** хонанд. Агар одами сапед ба дасти эшон афтад, вайро бихӯранд. Ҷойи эшон дар бешаҳо бувад. Нафур[1] бошанд. Қути[2] эшон қасаби шакар[3] бувад.

Қавме дигар **нувба** хонанд аз ҳадди Мағриб. Зино кунанд ва мубоҳ доранд.

Яке ҳикоят кард, марде он ҷо расида буд. Малики эшон зане буд дар он аҳд, бар манзарае нишастӣ бар соҳили дарё. Ҳар ғариб, ки он ҷо расидӣ, бар манзар бурдӣ ва зино кардӣ. Ин мард он ҷо афтод, ин зан бо вай бозӣ мекард. Ин мард гуфт: «Дар дини Муҳаммад зино ҳаром аст».

Ин зан шамшер бардошт, ки мардро ҳалок кунад, занони дигар нагузоштанд ва бар он иттифоқ карданд, ки вайро аз он манзара ба дарё андозанд. Андохтанд.



Ин мард ба шино берун омад. Ба шаҳре расид, номи вай Қуткут. Дар хонаи пире рафт. Пир гӯяд: «Ту бандаи ман гаштӣ. Дар шаҳри мо расм бувад, ки ҳар кӣ дар хонае равад, бандаи он хонахудо гардад».

Мард гӯяд: «Ба вилояте будам зино накардам, хуни ман ҳалол диданд. Алҳамдулиллоҳ, ки ба шаҳре расидам, чандон ғайрат доранд, ки марде дар хонае равад, вайро ба бандагӣ бифрӯшанд».

Гурӯҳеанд аз Ҳинд, эшонро **найёр** хонанд. Дарозболо[4] бошанд ва муҳкам ва нерӯманд. Филро марде танҳо бигирад. Тирандозанд, мардумхоранд. Ва рӯйи неку доранд, илло[5], ки сиёҳ бошанд.

[1] Нафур – гурезон, ваҳшӣ
[2] Қут – хӯрок, тӯша
[3] Қасаби шакар – найшакар
[4] Боло – қомат
[5] Илло – магар

Гурӯҳеанд аз ҷазираи Ҳарканд, зану мард бараҳна бошад ва бар сари дарахтҳо нишинанд. Таоми эшон меваҳои неку бошад.

Ин миқдор аз аҷноси ҳиндувон ёд карда омад, то шукри Офаридгор кунанд ва бидонанд, ки Офаридгор дар ҳаққи мо чӣ анҷом кард, аз сурати неку ва алвони[1] сапед ва дини поку масокин[2] ва ҳавои хуш ва шукри Мунъим[3] кунанд.

## Фасл
## Дар баёни инсонҳо ва дараҷаҳои онҳо

Ва баъд аз ин ёд кунем фасле чанд дар дараҷоти бани одам дар улум: баъзе атои илоҳӣ бувад, чун нубуввати анбиё ва баъзе маврус[4] бувад, чунон, ки ҷамол ва қувват ва баъзе муктасаб[5] бувад ва таълимӣ, чун улумҳои фиқҳӣ ва тиббӣ ва ғайруҳо. Ва мо аввал, фасле ёд кунем дар шарафи нубувват ва он, ки илоҳист.

## Фасл

Худованд фармуд: «…Аллоҳу аъламу ҳайсу яҷъалу рисолатаҳ…»[6] Маънӣ он аст, ки: Худо донотар аст, ки рисолат киро бояд додан. «…золика фазл-ул-лоҳи юътиҳи майяшоъ…» (*…ин фазли Худост, ба ҳар кӣ хоҳад, медиҳад…*). Ба Иброҳим алайҳи-с-салом дод ва падараш бутпараст буд ва Канъонро надод ва падараш Нӯҳ алайҳи-с-салом, Шайх-ул-мурсалин[7] буд.

Бидон, ки аввал ва асоси ҳама расулон Абулбашар[8] Одам алайҳи-с-салом буд. Вайро биофарид аз хок. Муқаррабони малоикаро фармуд, ки вайро суҷуд кунанд. Ҳамаи малоика суҷуд карданд, магар иблис.

Офаридгор бар вай хашм гирифт. Вайро ба лаънат кард ва сурати вай бигардонид.

Малоика аз суҷуд сар бардоштанд. Иблисро диданд рӯй сиёҳ шуда, битарсиданд. Як бори дигар суҷуд карданд. Аз ин сабаб суҷуд ду бор омад.

Пас, Одам алайҳи-с-салом бар тахт нишаст ва бихуфт. Офаридгор Ҳавворо аз паҳлуи чапи Одам алайҳи-с-салом биофарид. Вайро гуфт: «Эй Одам, зан каҷ аст. Аз вай чашм ростӣ мадор!»

---

[1] Алвон – лангҳо
[2] Масокин – манзилҳо, хонаҳо
[3] Мунъим – неъматдиҳанда
[4] Маврус – меросӣ
[5] Муктасаб – касбшуда, бадастоварда
[6] Сураи Анъом, қисмате аз ояти 124
[7] Шайҳ–ул–мурсалин – пири паёмбарон
[8] Абулбашар – падари инсон

Ва дӯстии занон дар дили мардон аз он сабаб аст, ки занро дар биҳишт офаридаанд ва Одам алайҳи-с-саломро дар замин.

Пас, Ҳавво густохӣ мекард бо Одам алайҳи-с-салом. Офаридгор мӯйи маҳосини[1] Одам алайҳи-с-салом биофарид, то Ҳавворо аз он ҳайбате ба дил расид.

Ва аз вай Шис алайҳи-с-саломро бизод. Ва авлоди вай бисёр гашт.

Ва анбиё[2] ва русул[3] Офаридгор ба ҳар қавме фиристод. Аввали ҳама Одам алайҳи-с-салом буд ва охири ҳама Муҳаммади арабӣ алайҳи-с-салом.

## Дар баёни шарафи паёмбар Муҳаммади Мустафоалайҳи-с-салом

Бидон, ки Муҳаммад ибни Абдуллоҳ ибни Абдулмутталиб охир-ул-анбиёст. Вайро «хотаму-н-набийин» (*охирин пайғамбар*) хонанд. Ва дар кутубҳое, ки Офаридгор фиристод, мазкур аст[4]. Вайро «Аҳмад» ва «Ҳомид» хонд. Ва ҳамаи расулон умматонро хондаанд ва хабар дода, ки «Пас аз мо пайғамбаре ояд, номи вай Аҳмад, авсон[5] ва бутонро шиканад ва ганҷҳои мулукро[6] бардорад ва бар умматони хеш қисмат кунад. Таваллуди вай ба Макка бувад ва ҳиҷрати вай Мадина бувад ва мадфани вай Ясриб бувад, мамлакати вай дар Шом бувад, миллати вай дар олам бувад». Ва ба ин сабаб, уламои ҷуҳуд ва Рум ба Мадина омаданд ва ба он ҳудуд муқом карданд, хосса дар Хайбар, то магар вайро дарёбанд. Ва ҳеҷ рӯзгоре набудааст, ки оёте ва уъҷубае[7] аз сиҳҳати[8] нубуввати вай надидаанд.

## Ҳикоят

Овардаанд, ки Султон Маҳмуди Ғазнавӣ вилояти Ҳиндустонро бигушод, ҳакиме чандро ихтиёр кард аз он вилоят ва аз эшон пурсид аз аҷоибе, ки дар ҷаҳон дидаанд.

Яке гуфт: «Ман ёд дорам рӯзгореро, ки зилзила зоҳир шуд ва ҳама айвонҳо ва тоқҳо, ки ба санг карда буданд, бишикофт. Ва моро ба шаҳри Мултон бутест, ҳазор сол аст, ки бар таште буд ва он бут аз осмон омад. Он шаб ба рӯй дарафтод. Надонем, ки сабаб чӣ буд».

---

[1] Маҳосин – занахдон, риш
[2] Анбиё – бабиҳо
[3] Русул – паёмбарон
[4] Мазкур аст – зикр шудааст
[5] Авсон – бутҳо
[6] Мулук – подшоҳон
[7] Уъҷуба – аҷоиб
[8] Сиҳҳат – дуруст будан, ҳақ будан

Султон гуфт: «Он шаб буд, ки Мухаммад ибни Абдуллоҳ (с) аз модар бизод. Ва дар Қуҳистон кӯҳи Шабдиз шикофта шуд».

Ҳакими дигар гуфт, ки «Рӯзе дидам, ки моҳ дар осмон ду пора шуд ва мардум битарсиданд ва гуфтанд охири ҷаҳон аст. Баъд аз соате дигар, ҳар ду ҷамъ шуданд. Надонем, ки сабаб чӣ буд».

Маҳмуд гуфт: «Кофирон аз Пайғамбар (с) дархостанд, ки моҳро ду ним кунад, вай бикард».

## Ҳикоят

Аҳмад ибни Абдуллоҳ Миксори Мисисӣ гӯяд, ман бо Ағлаби Мунқаллид ба ғазо рафтам ба Ифриқия. Онро бигушодем. Рӯзе бонге баромад, ки «Душман расид». Моро бигрифтанд ба асирӣ ва ба Румийя бурданд ва ба силсила[1] дар каффае, дар чоҳе гузоштанд. Чун ба зер расидем, мадинае азим дидем, дар он асирон.

Рӯзе муваккал[2] даромад ва гуфт: «Ал-башорат[3], ки маликро писаре зод ва назр кард, ки асирон бигушояд». Ва моро ҷумла берун кард. Ва ҳар яке шамъе дар даст гирифт ва аз пеши гоҳвора мерафтем, то ба савмаае расидем аз нуҳос[4], бар сари он амуде[5] аз нуҳос, дар зери вай ҳавзе аз рухом. Ва обе азим меҷушид аз фаввора. Тимсоли[6] марде амома[7] бар сар ва шамшер ҳамоил[8] карда, найза дар даст, бар аспе нишаста. Ва оби фаввора бар сари ин тимсол фурӯ меомад ва аз ду ҷониби тимсол, ду сурати дигар ниҳода. Ва он ҷо роҳибе нишаста ва чандон заррина ва ҷавоҳир гирди он тимсол ниҳода, ки қиммати он Худо донад. Ва он мавлудро[9] он ҷо оварданд ва пеши он бут суҷуд карданд ва бар он об вайро бишустанд ва бозгардиданд.

Ман аз он роҳиб пурсидам, ки «Ин сурат ва ин китобат, ки ба ин савмаа набиштааст, чист?»

Гуфт: «Ту аз куҷоӣ?»

Гуфтам: «Аз вилояти дур».

Гуфт: «Агар аз Румийяӣ, гӯям сурати Исост ва агар ғарибӣ ва хоҳӣ, ки рост бигӯям, сурати охир-ул-анбиё[10] ва хотам-ул-мурсалин[11] аст. Ва ин ҳарду сурат вазирони ваянд. Бар аҳли Сурия ғалаба кунанд ба шамшер».

---

[1] Силсила – занҷир
[2] Муваккал- масул
[3] Ал–башорат – хушхабар
[4] Нуҳос – мис
[5] Амуд – сутун
[6] Тимсол – ҳайкал
[7] Амома – салла
[8] Ҳомил – овезон
[9] Мавлуд – навзод
[10] Охил–ул–анбиё – охирини паёмбарон
[11] Хотам–ул–мурсалин – охирини фиристодагон

Гуфтам: «Чаро об бар сари ӯ фурӯ меояд?»

Гуфт: «Зеро ки вай таҳҳур[1] дӯст дорад».

Гуфтам: «Ин китоб чист?»

Гуфт: «Набиштае аст, ки аз авлод ва ақориби[2] вай писаре ба ин ҷо расад ва бигушояд».

Аҳмад ибни Абдуллоҳ гуфт: ман ба гиря афтодам ва пеши вай ба суҷуд рафтам ва гуфтам: «Ман ин сурат мешиносам. Сурати Муҳаммад аст алайҳи-с-салом. Дигар сурати Абубакр ва Умар (р) аст».

Ва бозгардидам. Ва мегуфтам, алҳамду ли-л-лоҳ, ки дар вилояти куфр ҳанӯз ба василати Муҳаммад ибни Абдуллоҳ, алайҳи-с-салом, таайюш[3] мекунанд.

Ва баъди чанд рӯз Муътасим қасди Сурия кард ва онро бистад ва зану бачаи малики Рум ба ғорат бибурд.

Ин ҷо ин миқдор кифоят бувад, ки қиссаси анбиё дар кутубҳо овардаем. Ва мо фасли дигар бигӯем дар ҳазар кардан аз муддаиён.

## Дар аҳволи муддаиён

Бидон, ки пас аз Пайғамбар алайҳи-с-салом муддаиёон буданд, даъвии нубувват[4] карданд. Баъзеро бикуштанд ва баъзеро баровехтанд. Аввал, Мусайламаи Коззоби Ҳанафӣ.

Абулвароқо Суҳайм Ҳанафӣ гӯяд, Мусайлама аввал дар бозорҳо гардидӣ ва афсунҳо хондӣ ва илми ҳиял[5] ва найранҷот[6] талаб кардӣ. Рӯзе хоя[7] дар сирка афканд, то нарм шуд ва бикашид то дароз шуд ва дар қорура[8] кард сартанг. Пас хоя сард шуд ва хушк шуд ва ба ҳоли худ омад. Онро ба қабилаи Муҷҷоа бурд ва гуфт: «Ин муъҷиза аст».

Ҷамоати нодон тобеи вай шуданд.

Рӯзи дигаре кабӯтареро пар бибурид ва гуфт: «Ман пари ин кабӯтар дуруст кунам, чунон ки бипарад».

Гуфтанд: «агар ту ин бикунӣ, мо ба ту имон оварем». Пас, вайро хона бурд. Ва парҳои кабӯтаре дуруст пинҳон карда буд, усули парҳо дар сӯлох ҳои пари бурида ниҳод ва сахт кард ва бадар овард ва бипаронд.

Ҷамоат тобеи вай шуданд.

Баъд аз он гуфт: «Имшаб фаришта хоҳад омад ба ман. Ҳар кӣ дар вай нек нигаҳ кунад, кӯр гардад».

---

[1] Таҳҳур- покӣ
[2] Ақориб – хешовандон
[3] Таайюш – зиндагонӣ
[4] Нубувват – пайғамбарӣ
[5] Ҳиял – ҳилаҳо
[6] Найранҷот – сеҳру ҷоду
[7] Хоя – тухм
[8] Қорура – зарфи шишагӣ

Он гаҳ, аламе[1] азрақ[2] бикард ва дунболҳо ва ҷаноҳҳо[3] бисохт ба лавнҳои[4] неку ва ресмони дароз дар он баст. Ва шабе торик ҳама мунтазир истода то вақти саҳар, ҳамаро хоб ғалаба кард. Пас, он роятро[5] бигузошт ва бод дар ҷавфи[6] вай афтод ва боло бурд ва аҳли Ямома истода, фарёд баромад, ки «Нузули фаришта аст».

Ҳама дар хонаҳо гурехтанд. Ва аҳли Ямома ба нубуввати вай имон оварданд.

Пас, Абубакри Сиддиқ (р) ҳамаи ғазоҳо кард, то вайро ҳалок кард.

Ва баъд аз вай Мухтор ибни Абиубайда даъвии пайғамбарӣ кард.

Шахсе дар пеши вай рафт. Бар михаддае[7] нишаст.

Гуфт: «Донӣ, ки бар забари[8] михадда кӣ нишаста буд ин соат?»

Гуфт: «На».

Гуфт: «Ҷабраил».

То ин маънӣ зоҳир шуд ва вайро низ гардан бизаданд.

Ва марде аз Муғайра ибни Шуъба пурсид аз Алӣ ибни Абитолиб.

Гуфт: «Агар бигӯям, таҳаммул накунӣ».

Гуфт: «Кунам».

Пас, ёд кард пайғамбаронро ва Алиро бар эшон тафзил ниҳод[9].

Гуфт: «Алӣ меҳтар ё Муҳаммад (с)?»

Гуфт: «Алӣ мислуҳу[10]».

Гуфт: «Дуруғ мегӯӣ».

Гуфт: «Туро хабар кардам, ки таҳаммул накунӣ».

## Ҳикоят

Ва Рошиди Ҳаҷарӣ даъвии нубувват кард. Ҳасан ибни Алиро гуфт: «Дастуре деҳ, Алиро зиёрат кунам».

Гуфт: «Алӣ бимурд».

Гуфт: «Ло[11] валлоҳи, ки Алӣ намурд, зинда аст ва дар ҷома арақ мекунад».

Ҳасан гуфт: «Дуруғ мегӯӣ».

Ин хабар ба Зиёд ибни Абисуфён расид ва Рошидро даровехт.

---

[1] Алам – парчам, байрақ
[2] Азрақ – кабуд
[3] Ҷанноҳ – қанот, бол
[4] Лавн – ранг
[5] Роят– парчам, байрақ
[6] Ҷавф – дохил
[7] Михадда – болишт
[8] Забар – боло
[9] Тафзил ниҳод- бартарӣ дод
[10] Мислуҳу – мисли ӯ аст
[11] Ло – не

**Ҳикоят**

Бидон, ки ба аҳди Пайғамбар алайҳи-с-салом, Айҳала ибни Каъб даъвии нубувват кард. Ва коҳине буд мушаъбид[1]. Аҷоибҳо намудӣ. Ва ҳар кӣ сухани вай шунидӣ, табааи[2] вай шудӣ. Пас, ба Санъо рафт ва бист ҳазор мард табааи вай шуд ва аҳли Яман то Баҳрайн мусаххар кард. Малики Яманро бикушт ва зани вайро бистад[3] ба қаҳр. Ва Абуабдуллоҳ Фирӯзи Дайламӣ гӯяд, ки Пайғамбар (с) маро бифиристод, ки вайро бикушам. Вайро дидам дар Санъо, лашкаре гирди вай даромада ва ӯ дар миён истода, ҳарбае[4] дар даст. Ва аспи малики Яманро бихост ва он ҳарба бар ҳалқи вай зад ва рагҳои гардани вай бибурид ва раҳо кард. Ва аз асп хун мерехт ва дар Санъо мегардид. Пас, хате бикашид ва дар миёни хат истод ва шутуре беруни хат бидошт ва сараш дар хат овард, вайро бикушт бар он хат. Ва чандин шутурро ҳамчунин. Пас, сар бар хат ниҳод ва он гаҳ бардошт ва гуфт: «Дев маро мегӯяд, ки писари Дайламиро даст бибур ва Макшуҳро гардан бизан».



Фирӯз гӯяд ман битарсидам. Дар паси мардум гурехтам ва пинҳон шудам. Макшуҳ бо ман буд. Вайро пинҳон кардам. Ва аҷаб мондам, ки дев вайро чӣ гуна огоҳ кард.

Пас, қасди зани малики Яман кардам ва вайро гуфтам: «Ин коҳин бар ту зулм кард, туро аз малики Яман бистад. Маро дастуре деҳ, ки вайро ҳалок кунам!»

---

[1] Мушаъбид – ҳуққабоз
[2] Табаъ – пайрав
[3] Биситад- ситонид
[4] Ҳарба – найза

Маро дар хона бурд ва пинҳон кард то шаб. Чун вай бихуфт, маро пеши вай бурд. Вайро дидам хуфта ба як чашм, шамъ ниҳода. Ханҷаре бар синаи вай задам ва сараш бибуридам ва халқро аз вай бираҳонидам.

## Тулайҳаи коҳин

Ва баъд аз вай, Тулайҳаи коҳин шахсе буд даъвии нубувват кард дар аҳди Пайғамбар (с). Ва Уяйна ибни Ҳусайн бо вай буд.

Чун ҷанги лашкари ислом бо вай сахт шуд, Уяйна пурсид аз Тулайҳа, ки «Ҷабраил омад ба нусрат?»

Гуфт: «На». Пас гуфт: «Омад».

Уяйна лашкарро гуфт: «Бозгардед, ки ин мард дурӯғзан аст».

Ва Холид ибни Волид Уяйнаро бигирифт ва ғул барниҳод ва ба Абубакри Сиддиқ фиристод. Ва Тулайҳа бигурехт, ба Шом афтод.

Ва чун ба дасти Умар ибни Хаттоб (р) афтод, гуфт: «Туӣ қотили Уккоша. Ман ҳаргиз туро дӯст надорам».

Тулайҳа гуфт: «Алҳамду лиллоҳ, ки вай ба дасти ман шаҳид шуд».

Пас, гуфт: «Аз киҳонати ту чӣ мондааст?»

Гуфт: «Нафхатун ав нафхатон.» (*Як ё ду дам*). Яъне андаке.

## Дар баёни даъвии нубуват кардани Саҷҷоҳ

Бидон, ки Саҷҷоҳ бинти Ҳорис даъвии нубувват кард, баъд аз Пайғамбар (а) ба замини Ҷазира ва чанд ҳазор мард табааи вай шуданд, аз бани Молик ва бани Тағлаб.

Чун кори Мусайлама қавӣ шуд, Саҷҷоҳ бархост ва ба ҷанг омад. Мусайлама битарсид ва ҳадоё[1] фиристод ва дар ҳисн рафт ва гуфт: «Аз баҳри Саҷҷоҳ қубба[2] бизанед ва бухур кунед, то вай дар он ҷо равад!»

Бикарданд. Саҷҷоҳ дар он қубба рафт. Ҷимоъро ёд кард.

Мусайлама дар шаб ба зер омад ва бар дари қубба истод ва гуфт: «Ё Саҷҷоҳ, рағбат кунӣ ба ҷимоъ?»

Гуфт: «Бале».

Мусайлама даршуд ва се шаб пеши вай буд.

Чун лашкари Саҷҷоҳ бидонистанд, гуфт: «Шавҳари ман аст».

Гуфтанд: «Маҳр куҷост?» Ва лашкар аз вай баргардид.

Ва Мусайлама аз Пайғамбар (с) вилоят хост, надод. Бозгардид ва муртад шуд ба Ямома ва даъвии нубувват кард. Ва намоз бардошт ва зинову хамр мубоҳ кард.

То Тулайҳа аз вай пурсид, ки «Ба ту кӣ меояд аз фаришта?»

Гуфт: «Раҳмон».

Гуфт: «Ба нур ояд ё ба зулмат?»

---

[1] Ҳадоё – ҳадияҳо

[2] Қубба – гунбад

Гуфт: «Ба зулмат».

Гуфт: «Ман гувоҳӣ медиҳам, ки ту дурӯғзанӣ ва Муҳаммад (с) ростгӯ».

Мусайлама аз лашкари ислом бисёр бикушт. Ва Зайдро бародари Умари Хаттоб (р) бикушт. То он гаҳ, ки Ваҳшӣ вайро бикушт.

Мақсуд аз ин он аст, ки бидонанд, ки ботил пойдор набувад ва ҳақ ҳарчанд ки замон барояд, росихтар[1] бувад, то ба ҳар касе фирефта нашаванд. Ва ин қадар ин ҷо гуфта омад, то бидонӣ, ки баъд аз Муҳаммад расулуллоҳ (с) пайғамбар набошад.

Ва мо аҳволи коҳинон бигӯем.

## Дар аҳволи коҳинон

Овардаанд, ки Аммурийя модари Искандар чун Искандар бизод, аз душман ниҳон кард, бузург шудӣ, вайро ба калисо фиристодӣ.

Хонае дид неку. Ҳар сол халқ он ҷо омадӣ. Искандар дар он хона пинҳон шуд. Мардум бозгаштанд. Дар он хонае дигар рафт. Минбаре дид, бар он пире, мусҳафе[2] бар канор гирифта.

Гуфт: «Эй Искандар, дар ин хона марав, ки поят хушк шавад».

Гуфт: «Чаро пойи ту хушк нагардад?»Ва дар[3] шуд.

Гуфт: «Дар ин мусҳаф мангар, ки кӯр гардӣ».

Гуфт: «Чаро ту кӯр нагардӣ?»

Пир гуфт: «Эй ҷавон, ҷавоби ман бидодӣ. Акнун ба ҷойи ман бинишин!»

Гуфт: «Муроди ман на ин аст».

Гуфт: «Чӣ мурод дорӣ?»

Гуфт: «Намедонам, ки падарам кист ва ман аз ки бизодам?»

Пир мусҳаф боз кард ва ба Искандар дод ва гуфт: «Инро мехон, ки ҳама чизҳо туро маълум гардад, то як сол».

Искандар дар он нигаҳ мекард, то як сол пир нопадид шуд.

Мардум омаданд ва пирро надиданд. Искандарро гуфтанд: «Пири моро чӣ кардӣ?»

Гуфт: «Надонам. Нопадид шуд ва маро ба ҷойи хеш биншонд».

Гуфтанд: «Вай ҳар сол моро аз ин китоб хабар додӣ, ҳар чи буданӣ бошад аз баду нек».

Искандар гуфт: «Ман низ шуморо хабар кунам». Ва аҳволҳо то соли оянда бигуфт. Пас, гуфт: «Ман коҳин нестам ва ин ҷо натавонам нишастан, ки ман дар ин китоб чунин дидам, ки дар Машриқ ва Мағриб бигардам. Ва маро модарест номи вай Аммурийя».

Гуфтанд: «Бале. Маликаи мост». Вайро бурданд пеши вай.

Ӯро бишнохт ва мамлакат ба Искандар бидод.

---

[1] Росихтар – устувортар

[2] Мусҳаф – китоб

[3] Дар– ворид

## Ҳикоят

Гӯянд, ба ҳудуди Ғарғир иде кунанд. Ва эшонро санамест[1]. Подшоҳи эшон биёяд ва қадаҳе набид бихӯрад ва шамшер ба шиками худ ниҳад ва дар он такя занад, то аз пушти вай ба дар ояд ва мардумро хабар диҳад аз ҳар чи бошад дар он сол, аз тангиву фарохӣ ва сармову гармо. Он гаҳ, шамшер аз вай берун ояд. Ва он чизҳо чунон бувад, ки гуфта бошад. Мақсуд аз ин ҳикоят он аст, ки коҳинон бисёр будаанд. То ҳақро аз ботил бидонӣ, ки ин ҳама ғурури[2] дев бувад.



## Ҳикоят

Ғундиёнро бутхонаест бар кӯҳе баланд. Он ҷо оянд ва хамр хӯранд ва марде пир биёяд, вайро «Фағфора» хонанд, аз сари кӯҳ занҷир даровезанд ва он пир ба он бар шавад, бар боми бутхона ва се бор даст ба даст занад ва се санг бо худ дорад, ҳар яке аз ҷонибе бияндозад. Баъд аз замоне, чанг дар силсила[3] занад ва ба зер ояд ва беҳуш гардад. Ва вайро бардоранд ва пеши бут биафкананд. Ва аз вай пурсанд аҳволҳоро ва хабарҳо диҳад аз тангӣ ва фарохӣ ва менависанд.



[1] Санам – бут
[2] Ғурур – фиреб
[3] Силсила- занҷир

Ва ин маънӣ аз аҳкоми нуҷум бошад ё аз хабари дев, ки вайро огоҳӣ диҳад.

## Дар баёни коҳинии Рустам- малики Аҷам

Ва малики Аҷам Рустам ибни Фаррухзод коҳине буд азим ва мунаҷҷим буд. Ва чанд коҳин бо вай буданд, чунон ки Варно ва Ҷобон.

Рӯзе Рустам пурсид аз Варно аз киҳонат[1].

Гуфт: «Эй малик, ин соат мурғе биёяд, ки номи вай надонам ва бар ин тоқи овони ту нишинад ва аз ин мурғ чизе дарафтад дар ин ҷойгоҳ». Ва доирае бикашид ва бозгардид.

Ҷобон пурсид аз Рустам.

Рустам гуфт: «Ин ғулом рост гуфт. Ва ин мурғ ақақ[2] бувад. Ва он ки дарафканад, дираме бувад. Аммо дар ин доираи дигар афтад». Ва дар паҳлуи он доирае бикард.

Дар ин сухан буданд, ақақе бар он тоқ нишаст ва аз минқори вай дираме дарафтод дар он доираи аввал барҷаст ва дар он доираи дувум афтод.

Пас Ҷобон Варноро бихонд ва гуфт: «Ин ҳиндӣ рост гуфтӣ, валекин чунон савоб нагуфтӣ, ки Рустам гуфт».

## Ҳикоят

Ва гӯянд, рӯзе Рустам говеро бидид обистан. Варноро пурсид, ки «Дар шиками ин гов чист?»

Ҳиндӣ гуфт: «Бачае сиёҳ».

Ҷобон ҳозир буд. Гуфт: «Аблақ[3] аст».

Пас, говро бикуштанд, бачаро даровbooарданд: сиёҳ буд баҳим[4], валекин дунбол ва пешонӣ сапед буд.

Пас Ҷобон Рустамро гуфт: «Чӣ ҳоҳад будан?»

Гуфт: «Азиме барояд аз араб ва мулки аҷам бистонад. Ва ман чунон дидам, ки малаке фурӯ омад аз осмон ва камонҳои лашкар бистуд ва дар чармае баст ва бар осмон бурд. Ва ман нахоҳам, ки Яздиҷурди савум бо араб ҷанг кунад, валекин намешунавад.

Пас, Муғира ибни Шуъба даромад ба расулӣ аз пеши Саъд ибни Абивақос.

Рустам гуфт: «Эй Муғира, фардо масоф кунем[5] ва як чашми ту кӯр шавад».

---

[1] Киҳонат – коҳинӣ
[2] Ақақ – акка, аккаи думдароз
[3] Аблақ – ало
[4] Баҳим – мутлақ, пурра
[5] Масоф кунем – сафи ҷанг бизанем

Муғира гуфт: «Ман ҷанг кунам. Ва агар на он аст, ки хоҳам бо амсоли ту ҷанг кунам? Натарсам, ҳар ду чашм дарбозам дар роҳи Худой».

Чун масоф доданд, як чашми Муғира кӯр шуд.

## Дар баёни коҳине, ки дар аҳди Гуштосп зуҳур кард

Овардаанд, ки Гуштосп писари Луҳросп ба вилояти Ҳинд рафт. Бар кӯҳе шахсе дид бараҳна. Гуфт: «Инҷо чӣ хӯрӣ?»

Гуфт: «Тираст[1] сол умри ман аст. Гиё[2] хӯрдам ва гиё пӯшидам ва касро бар ман миннате нест. Ақл дорам, ки ба он наҷот ёбам. То зиндагонӣ чунин тавон кардан, чаро бояд шиками хеш гӯри ҳайвонот кардан?»

Гуфт: «Аз дониши ту маро хабар кун!»

Гуфт: «Аҳволи барру[3] баҳр бар ман макшуф[4] аст».

Гуфт: «Маро хабар кун!»

Гуфт: «Туро ҷуфте диҳанд, ҳамсаре, он гаҳ, ки чӯбе дуто кунӣ». Ва таште дошт, дар он нигаҳ мекард.

Гуштосп бозгардид. Ба шаҳре расид. Духтаре дид, бар вай ошиқ шуд. Пурсид аз ҳоли вай. Гуфтанд: «Духтари фалон малик аст. Ва вай камоне аз дари сарои худ овехтааст. Ҳар кӣ он камон бикашад, ин духтар ба вай диҳанд».

Вай ба дари сарой омад ва гуфт: «Камонро бикашам».

Мардум ба вай механдиданд. Маликро хабар карданд, ки «домоде омад».

Вайро бихонд ва камон ба вай дод.

Камон дид аз оҳан карда ва туз[5] бар пушти вай пӯшида. Вай онро бикашид.

Малик духтарро ба вай дод.

Гуштоспро хабари коҳин ёд омад, ки «То чӯбе дуто накунӣ, ҷуфт наёбӣ». Бозгашт ва бо вай икромҳо кард.

Мақсуд он аст, ки коҳинон дар замони пешин будаанд ва он чи гӯянд, аз муовинати[6] шайтон гӯянд. Ва пайғамбарон аз фаришта гӯянд.

---

[1] Тираст – сесад
[2] Гиё – гиёҳ
[3] Бар(р) – хушкӣ
[4] Макшуф – зоҳир
[5] Туз – пӯсти ҳаданг
[6] Муовинат – кӯмак

## Ҳикоят

Ва гӯянд ба ҳудуди Ғур деҳест, дар ин ҷо дарахти бед. Чун офтоб сари бурҷи Ҳамал ояд, сабз шавад. Ва дар ин деҳ, аҳли байтеанд, пире биёяд аз эшон пеши дарахт ва пингоне[1] обгина дар даст, гӯш бар он пангон биниҳад ва ба мардум бигӯяд, ки имсол чӣ ҳодис шавад [2] ва эшон ба он тасдиқ кунанд.

## Фитнаи Зардушт дар байни мардум

Ва бидон Офаридгор дар ҳар аҳде сабаби фитнаи қавме, ҳодисае падид орад, то эшон ба он мағрур шавад. Ва фитнаи Зардушт зоҳир аст. Ва вай аввал мушаъбид[3] буд, ҳуққабозӣ кардӣ. Пас, даъвии киҳонат[4] кард. Пас аз он, даъвии нубувват[5] кард.

Дар аҳди вай, малике буд, вайро гуфт: «Чӣ ҳуҷҷат дорӣ барои ин даъвӣ?»

Гуфт: «Чӣ хоҳӣ?»

Гуфт: «Нуҳосро[6] бигудозем ва онро ба синаи ту резем».

Бигудохт ва ба синаи Зародушт бирехт: дона-дона шуд ва аз вай ҳеҷ насӯхт.

Баъзе гӯянд талқро[7] бар сина молида буд. Ва гӯянд дар зери забон гуфт: «Аллоҳумма ё зо-л-ъарши-ш-шомихи ва-н-нури-с-сотиҳи ва-с-султони-р-рафиъи ва-л-маҷди-л-маниъ, ло тафзаҳнӣ!» (*Худоё, эй соҳиби Арши бузург ва нури густурда ва қудрати азим ва шукӯҳи устувор, маро расво накун*).

Пас, чун аломат бархост, халқе азим бар вай фитна шуд. Ва вай дини маҷус изҳор кард. Ва ҳеҷ дине расвотар аз дини маҷус нест.

## Фитнаи Монии зандиқ

Ва ба рӯзгори Шопур коҳине падид омад зандиқ[8], номи вай Монӣ ва оламро ба фитна афкандӣ ва аҷоибҳо намудӣ.

Шопур аз вай ба танг омад. Вайро бигирифт. Гуфт: «Чӣ даъвӣ кунӣ?»

Гуфт: «Расули Худоам».

Гуфт: «Чӣ ҳуҷҷат[9] дорӣ?»

Гуфт: «Туро чӣ бояд?»

Шопур гуфт: «Он ки дар ҳаво бипарӣ».

---

[1] Пингон – ҷом
[2] Ҳодис шавад – рух диҳад
[3] Мушаъбид – шуъбадабоз, ҳуққабоз
[4] Киҳонат – коҳинӣ
[5] Нубувват – пайғамбарӣ
[6] Нуҳос – мис
[7] Талқ – талк, сангест сафедранги қат–қат
[8] Зандиқ – зиндиқ, мулҳид, даҳрӣ
[9] Ҳуҷҷат – далел

Монӣ аз пеши вай бархост ва дар ҳаво бипарид ва нопадид шуд.

Дигар бор падид омад ва пеши Шопур биншаст.

Шопур аҷаб дармонд. Вайро бигузошт. Ва аҳволи Монӣ мепурсид, то бидонист, ки он чи Монӣ мекунад, тилисм аст ва сеҳр. Пас, вайро биёвехт ба дари шаҳри Ҷунди Шопур.

Пас аз он фитнае буд дар Ироқ. Марде даъвӣ кард дар савмаа, ки оташ бо вай сухан гуфт. Ва ду ҳуфра[1] карда буд: дар яке оташ месӯхт ва дар дигаре марде пинҳон карда ва сӯлох е[2] дар зери замин канда, то бо оташхонаи дигар ва вай дар он ҳуфра сухан гуфтӣ ва овози вай дар манфаз[3] бирафтӣ ва аз миёни оташ овоз баромадӣ ва халқе бисёр ба он фитна шуданд.

Ба оқибат маълум шуд ва онро барканданд.

## Ҳикоят

Ва шахсе дигар даъвӣ кард, ки «Ман бо ҷинне хусумат[4] кунам ва вайро бикушам».

Вайро дар хонае карданд холӣ, бо корде ва таште. Чун берун омад, ташт пур аз хуни сурх берун овард. Ва вайро биҷустанд, ҳеҷ захм надошт. Чун тафаҳҳус карданд, дамм-ул-ахавайро[5] дар зери забон гирифта буд. Бавлро дар ташт кард ва дамм-ул-ахавайро дар он афканд, то сурх шуд ва аблаҳонро ба он мағрур[6] кард.

## Ҳикоят

Муддаии дагар даъвӣ кард, ки гунҷишкеро бикушад ва онро зинда боз кунад. Ду ҳуққа[7] бигирифт ва дар ҳар яке гунҷишке ниҳод ва якеро дар остин пинҳон кард ва гунҷишкеро бикушт ва дар ҳуққа ниҳод ва ба остин ниҳод ва он гаҳ ҳуққаи дигар берун овард ва сари вай баргушод ва гунҷишкро бипаронид ва куштаро пинҳон кард. Ва ҷамоате аблаҳон ба вай фирефта шуданд.

Ин миқдор гуфта омад, то бидонанд, ки коҳин кист ва соҳир ва мушаъбид[8] кист ва муҳиқро[9] аз мубтил[10] бидонанд ва қадри шаръу дини Пайғамбар (с) бидонанд. Ва коҳинонро чанде ёд кардем аз аҳди

---

[1] Ҳуфра – чуқурӣ, сурох
[2] Сӯлох – сӯрох
[3] Манфаз – сӯрох, гузаргоҳ
[4] Хусумат – душманӣ, мубориза
[5] Дам–ул–ахавай – хуни сиёвшон
[6] Мағрур – фирефта
[7] Ҳуққа – қуттӣ
[8] Мушаъбид – шуъбадабоз, ҳуққабоз
[9] Муҳиқ – ҳаққирдор
[10] Мубтил – ботилкор

мо ва дар айёми мозӣ[1], ки будаанд, ки даовӣ[2] кардаанд ба нубувват. Ва саранҷоми ҳама бад буд, чун наилоҳӣ буд.

Ва мо фасли дигар бигӯем, ки фарқ миёни киҳонат ва нубувват чист.

## Дар баёни муъҷизаҳои пайғамбарон, алайҳиму-с-салом

Бидон, ки муъҷизи пайғомбар он бувад, ки халқ аз он оҷизанд ва он аз қудрати Офаридгор бувад на аз феъли одамӣ.

Чунон ки Иброҳим алайҳи-с-салом гуфт: «…арини кайфа туҳйи-л-мавто…[3]!» (*… ба ман бинамо, ки чӣ гуна мурдагонро зинда мекунӣ …*)

Офаридгор мурғонро, ки Иброҳим алайҳи-с-салом кушта буд, зинда гардонид.

Инро муъҷизаи Иброҳим алайҳи-с-салом гӯянд, аммо аз лутфи Офаридгор буд.

Ва чунон ки муъҷизаи Пайғамбар алайҳи-с-салом шаби вилодати ӯ, ки оташҳои габрон бимурд ва буюту-н-нирон[4] биафтод.

Ва бо Умар ибни Хаттоб (р) мерафт рӯзе. Тифле дид, ки мегирист. Умар (р) вайро баргирифт ва ба гӯшае бурд, то ранҷе ба вай нарасад.

Чун дар пеши Пайғамбар алайҳи-с-салом омад, гуфт: «Ё Умар, ин тифлро, ки раҳмат кардӣ, Даҷҷол аст ва оламро хароб кунад».

Гуфт: «Биравам вайро ҳалок кунам».

Гуфт: «Натавонӣ. Бар дасти вай шаҳре гушода шавад аз баҳри уммати ман».

Умар (р) вайро талаб кард, наёфт.

Чун Пайғамбар алайҳи-с-салом даргузашт ва Абубакр (р) даргузашт, хилофат ба Умар (р) расид. Абумӯсои Ашъариро ба Хуросон фиристод, то шаҳрҳо ситонад.

Чун ба дари Шуш расид, ҳисор медод[5]. Ҳисне[6] муҳкам. Зафар намеёфт.

Дар Шуш роҳибе буд, бар сари бурҷе омаду гуфт: «Эй лашкари ислом, бозгардед, ки Шушро шумо натавонед ситадан, ки дар китобе хондаам, ки Шушро Даҷҷол ситонад ё лашкаре, ки Даҷҷол дар он бувад».

Абумӯсо таваққуф кард. То марде бидид ва ба дари Шуш бархост ва пой бар дари Шуш зад ва гуфт: «ифтаҳи[7]!»

---

[1] Мозӣ – гузашта
[2] Даовӣ – даъвоҳо
[3] Сураи Бақара, қисмате аз ояти 260
[4] Буюуту–н–нирон – оташкадаҳо, оташхонаҳо
[5] Ҳисор медод- муҳосира мекард
[6] Ҳисн – қалъа
[7] Ифтаҳи – кушода шав

Ҳоле дар аз якдигар бирафт. Лашкари ислом мубодарат[1] карданд. Чун мардро талаб карданд, наёфтанд.

Абумӯсо нома набишт ба Умар ибни Хаттоб (р), ки ҳол чунин рафт.

Умар (р) гуфт: «Садақа расулу-л-лоҳ (*Пайғамбар рост гуфт).* Он мард Даҷҷол буд, ки ёрии шумо дод ва ман ин аз Пайғамбар алайҳи-с-салом шунида будам».

Мақсуд аз ин ҳикоят он аст, ки бидонӣ, ки муъҷиз аз ин гуна бошад ва аз қудрати Бории Офаридгор бувад.

## Ҳикоят

Он рӯз, ки Пайғамбар алайҳи-с-салом фатҳи Макка кард ва бутонро аз Каъба бадар андохт, буте буд дар он миён аз санг, аз офоқҳо[2] ба зиёрати вай омадандӣ, онро Озар тарошида буд, номи вай «Манот» буд, Пайғамбар алайҳи-с-салом берун афканд. Ҳиндуе бардошт ва пинҳон кард ва ба Ҳиндустон бурд, номи ин шаҳр «Сав» гӯянд, он бутро дар он Сав насб карданд, бар сари осиёбе заррин.

Ин сухан ба Пайғомбар алайҳи-с-салом гуфтанд. Пайғамбар гуфт: «Марде аз уммати ман, номи ӯ мувофиқи номи ман, онро бозоварад ва ҳалоки он бут ба дасти вай бувад».

Рӯзгоре баромад, то ба аҳди Султон Маҳмуди Ғазнавӣ, ки Ҳиндро бистад ва Савро бигушод ва Манотро ба хонае зар мехариданд, нафурӯхт ва бутро барканд ва ба Ғазнӣ овард ва бишикаст ва дар атабаи[3] айвон афканд.

Пас, муъҷиз аз ин сабил бувад, ки аз рӯзгори наомада хабар диҳад.

**Муъҷиза.** Рӯзе ҳиндуе дар рӯйи Пайғамбар алайҳи-с-салом нигаҳ кард. Коҳе бар рӯйи вай буд. Ҳинду коҳро бардошт. Пайғамбар алайҳи-с-салом гуфт: (*Байяза-л-ллоҳу ваҷҳака!» (Худованд рӯятро сафед кунад!*) Рӯйи ҳинду сапед шуд.

Ва амсоли ин аз муъҷизот. Ва ин китоб барнатобад. Ва мо баъд аз ин, каромоти авлиё гӯем.

## Дар каромоти авлиё дуруст будани онҳо

Бидон, ки каромоти авлиё дуруст аст, модом, ки авлиё бар сабили[4] паёғамбар раванд, каромоти эшон шохе бувад аз муъҷизот. Чунон ки Марям алайҳи-с-салом. Закариё алайҳи-с-салом дар пеши ӯ

---

[1] Мубодарат – иқдом
[2] Офоқҳо – гӯшаву канор
[3] Атаба – остона
[4] Сабил – роҳу равиш

рафтӣ ба зимистон, меваҳо ёфтӣ аз ангур ва хиёр[1] ва себ. Ва дигар зуҳури Ҷабраил (а), ки бо вай сухан гуфтӣ. Ва ӯ набӣ набуд. Ва чунон ки Салмон (р) дид, чун аз Шом меомад ба талаби Пайғамбар алайҳи-с-салом, ки дар китобҳо дида буд ҳангоми зуҳури вай.

То шабе ба биёбне расид, онро биёбони «Зарӯд» мегуфтанд. Шере қасди вай кард, роҳи Салмон бигирифт. Салмон тамаъ аз хеш бардошт. Гуфт: «Илоҳӣ, ба ҳаққи ин расул, ки вайро меҷӯям, ки шарри[2] ин сабуъ[3] аз ман бигардон!»

Ҳоле, саворе баромад ва теғе бар миёни шер зад ва вайро ҳалок кард ва нопадид шуд.

Салмон ба Пайғамбар (с) расид, имон овард.

Пайғамбар (с) гуфт: «Салмон минно аҳли-л-байт» (*Салмон аз мост, аз аҳли байт аст.*) Мақсуд он аст, ки каромоти авлиё рост аст.

## Ҳикоят

Гӯянд, рӯзе Иброҳими Адҳам дар ҷӯйи рӯдхона нишаста буд, зери пул, вузӯ мекард.

Марде аз қантара[4] ба зер афтод.

Гуфт: «Аллоҳумма иҳафзҳу!» (*Худоё, нигаҳаш бидор!*)

Бар сари об биистод то ба канор омад.

## Ҳикоят

Ва яке гӯяд бо Ҳусайн ибни Мансури Ҳаллоҷ ба иёдати беморе мерафтем, дар Бағдод.

Бемор Димишқӣ буд. Гуфт: «Орзу дорам ҳалвои панҷангушт». Ва он ба Димишқ созанд.

Ҳусайн даст дароз кард ва табақе панҷангушт пеши бемор биниҳод. Вай бихӯрд.

Баъд аз чанд моҳ корвони Димишқ даромад ва гуфтанд фалон рӯз, табақе ҳалво аз пеши малики Шом бархост ва нопадид шуд.

## Ҳикоят

Яке гуфт бо Ҳусайни Ҳаллоҷ бар манзарае нишаста будем, дар Бағдод ва дар Суқи[5] Сулосо нигаҳ мекардем.

Дарози шуббок[6] фароз кард ва дигар бор бозгушуд. Гуфт: «Чӣ мебинӣ?»

Гуфтам: «Биёбони Самова».

---

[1] Хиёр – бодиринг
[2] Шар(р) – бадӣ
[3] Сабуъ – дарранда
[4] Қантара – пул, купрук
[5] Суқ – бозор
[6] Шуббок – тиреза

Дигар бор дар баст ва бозгушуд. Гуфт: «Чӣ мебинӣ?»

Гуфтам: «Каъба».

Ва аз ин ҷинс ҳикоётҳо кунанд аз каромоти авлиё. Ва мо баъд аз ин, бобе ёд кунаем дар илми кимиё.

## Боб
## Дар баёни илми кимиё
## ва он саноати рӯҳонӣ аст

Бидон, ки илми кимиё санъатест латиф, рӯҳонӣ. Ва акнун ин илм аз миёни баъзе халқ фавт шудааст[1]. Ва баъзе аз ҳирфатҳо[2] зоҳир аст ва илми он фоит[3]. Чунон, ки мусҳафҳои[4] куфӣ набиштаанд ва ҳуруфҳо[5] ва ашколҳо[6] карда, ки ба умре як варақ аз он котибе натавонад набиштан. Кофҳо ва содҳо карда, агар сад бинӣ, ҳама бар як насақ[7], ки миёни кофе дарҳам наёмада бошад. Ва кас намедонад, ки он чун набиштаанд ё ба қолаб ниҳодаанд. Дигар илми кимиё: ва табақҳои чинӣ ва тосҳои саҷзӣ сапедрӯ, яке сад ман ва ҳафтод ман, каму беш наёяд ва кас намедонад, ки онро чун кӯфтаанд ва бар чӣ синдон[8] кӯфтаанд ва ба кадом калбатай[9] бардоштаанд. Ва имрӯз, сонеони[10] ҳозиқ болои даҳ ман тосе наметавонанд задан. Ва кӯзаҳои сапедрӯ кардаанд пахлуфарох, гарданборик. Митрақа[11] дар он чун задаанд?

Ва ман табақи чинӣ дидам вазни ҳаштод ман. Ҷамъе рӯгарон дар он тааммул карданд, ки «Инро чӣ гуна кӯфтаанд?»

Ҷавоне даъвӣ кард, ки «ин чиниро қурсе тунук кунанд ва чаҳор то банӯрданд[12] ва мекӯбанд, пас якто кунанд».

Чун биёзмуданд, муйяссар нашуд.

Ва илми бозиҷ[13] мундарас шуд[14] ва илми қанодилҳо[15] ва миноҳо[16] ва худҳои фарангии якпораоҳан кас намедонад ва ба марги уламо

---

[1] Фавт шудааст – аз байн рафтааст
[2] Ҳирфат – ҳунар
[3] Фоит – аз даст рафта
[4] Мусҳаф – китоб, Қуръон
[5] Ҳуруфҳо – ҳарфҳо
[6] Ашколҳо – шаклҳо
[7] Насақ – тартиб
[8] Синдон – сандон
[9] Калбатайн – анбур
[10] Сонеон – косибон, ҳунармандон
[11] Митрақа – болға
[12] Бинӯранданд- дарпечанд
[13] Бозиҷ – гулӯбанд
[14] Мундарас шуд – аз байн рафт
[15] Қанодилҳо – қандилҳо
[16] Миноҳо – шишаҳо

фоит шуд[1]. Пас, раво бошад, ки илми кимиё мундарис шуд[2]. Ва Қорун донист ва Шаддоди Од донист ва Искандари Румӣ. Имрӯз надонанд. Ва баъзе, ки мондааст, онро мункир будан бешармӣ бувад. Ва мисоли он чунин аст, ки мис аслӣ аст: чун тутиё бар он ниҳанд, ва ба обгина бигудозанд, азрақ[3] берун ояд ва сабғ[4] қабул кунад. Косаҳои азрақи кошӣ аз он ранг кунанд. Ва агар обгина бо мис бигудозанд, сурх берун ояд. Ва санъати кимиёро акнун ба Ҷобир ибни Ҳайён нисбат кунанд. Ва дар ин маънӣ китобҳо кардаанд, чунон ки китоби «Аҷсод» ва «Хавос».

Ва гӯянд Ҳасан иби Саҳл ин илм донист. Чандон мол вайро ҷамъ омад, ки сифат натавон кард. Духтареро ба Маъмуни халифа дод ва ҳазор дона марворид дар пойи ӯ бирехт ва аз мушку анбар гӯйҳо[5] кард, дар миёни ҳар яке коғазе, номи деҳе бар он набишта, бар сари вай афшонд. Ҳар кӣ аз он хате пеши Ҳасан овардӣ, муқобалаи он деҳ ба вай додӣ. Ва номи духтари вай Пурон бинти Ҳасан буд. Он шаб, ки арӯсӣ кард, шамъе аз анбар карда буд сад ман, он шаб пеши вай месӯхт.

Мақсуд он аст, ки илми кимиё шариф аст ва онро мункир нашояд будан. Ва ин илм чунон саҳл наниҳодаанд, ки ҳар кас он бидонад. Вайро шароитҳост: яке танқеҳ[6], яке тасфия[7], яке тасвия[8] ва дигаре таҳлил[9] ва таъқид[10] ва тасъид[11] ва талвин[12]. Ва агар заррае зиёдат ва нуқсон ояд дар вазн ё оташ даргузарад, ба халал шавад. Ва агар ин маъниро мункир бошанд, зиъбақро[13] ба оташ бисӯзонанд, чи гуна сурхи шангарф гардад. Ва қалъиро бисӯзонанд, чи гуна сурунҷ гардад. Ва нуҳосро[14] дар сирка афкананд, чи гуна сабз гардад.

Ва таркиботро чӣ гуна ба даст овардаанд? То агар булурро хурд кунанд ва сурунҷ[15] бо вай бигудозанд, чанд бор чун фурӯ резанд, монанди ёқут сурх бувад. Рӯди сӯхта се дирамсанг[16], хуни сиёвашон

---

[1] Фоит шуд – аз даст рафт
[2] Мундарис шуд – аз байн рафт
[3] Азрақ – кабуд
[4] Сабғ – ранг
[5] Гӯй- тупча
[6] Танқеҳ – тоза кардан
[7] Тасфия – полоиш
[8] Тасвия – баробар кардан
[9] Таҳлил – ҷудо кардан
[10] Таъқид – ғализ (ғафс) кунонидан
[11] Тасъид – бухор кардан, буғ кардан
[12] Талвин – ранг кардан
[13] Зиъбақ – симоб
[14] Нуҳос – мис
[15] Сурунғ – сориқун, озаргун
[16] Як дирамсанг – баробар ба 2,4 гр

як дирамсанг ва биринҷ се дирамсанг бар як ратл[1] булур афкананд ва бигудозанд, сабзе неку гардад. Агар обгина ва зангор[2] ва булур ба вазни якдигар бигудозанд, ранги забарҷад ояд. Агар даҳ дирамсанг рӯди[3] сӯхта ва панҷ дирамсанг оҳак ва ду дирамсанг тутиё ва ду дирамсанг сими сӯхта ба оби қалё саҳқ[4] кунанд ва дар қадаҳе кунанд ва нигине аз обгина дар он афкананд ё аз булур ва биҷӯшонанд, ранги фирӯза ояд. Агар суми хару асп ба суҳон бисоянд ва ба қаръ[5] ва анбиқ[6] оби ӯ бигиранд ва ба хурди обгина диҳанд, муҳкам гардад ва ба душхорӣ[7] бишиканад.

Ин ҳама кимёгарӣ аст. На ҳар касеро муҳайё гардад, ки мисро зар кунад ва агар муҳайё гардад, аҷаб набувад.

**Ҳикоят**

Дар аҳди Мустаршид марде дарвеш буд, тавонгар шуд. Ва асбобе азим дошт. Халифаро гуфтанд: «Он мард кимиё дорад. Ва аввал дарвеш буд. Ё ганҷе ёфтааст».

Халифа ӯро бихонд ва Мусҳаф[8] биёвард ва теғ бинҳод ва савганд хӯрд ба Мусҳаф, ки «Агар рост нагӯяд, вайро ҳалок кунам».

Гуфт: «Эй амир-ул-муъминин, ман рӯзе обгина[9] мегудохтам, бонги намози одина шунидам. Ҳузмаи[10] бед бар сари кураи обгина ниҳодам, то месӯзад ва ман ба намоз рафтам. Чун бозомадам, обгинаи ман сурх шуда буд монанди лаъл. Ба як бор берун овардам ва ба чанд пора бикардам. Ва ба вилоятҳо бурдам, ба мулукон[11] фурӯхтам. Ман ғанӣ шудам. Порае мондааст, ба ту бахшам».

Биёвард. Мустаршид аз он кӯзае бикард ва ҳанӯз дар дору-л-хилофа мондааст.

Ва сабаб он буд, ки аз он ҳезум гиёҳе дар он афода буд, ки онро сурх карда буд.

Ва мақсуд аз ин ҳикоёт он аст, ки илми кимиё ҳақиқат аст, аммо онро, ки Офаридгор ҳидоят диҳад.

---

[1] Ратл – воҳиди андозагрии вазн, баробар ба 449,28 гр
[2] Зангор – ранг
[3] Рӯд- рӯда
[4] Саҳқ кунанд – бисоянд
[5] Қаръ – каду
[6] Анбиқ – зарфе, ки ҷимсҳои моеъро ба қатраҳо бар мегардонад
[7] Душхорӣ – душворӣ
[8] Мусҳаф- Қуръон
[9] Обгина – шиша
[10] Ҳузма – дарзаи ҳезум
[11] Мулукон – подшоҳон

### Ҳикоят

Ва ба рӯзгори Султон Санҷар пире буд дарвеш. Пас тавонгар шуд. Ӯро пеши Санҷар оварданд.

Гуфт: «Мешунавам, ки ту кимиё дорӣ. Маро бархе бидеҳ!»

Гуфт: «Бале».

Бозгардид ва анбоне овард, карбосҳо баста, дар ҳар карбосе тухме: дар яке нахуд ва дар дигаре ҷаву биринҷ ва говарс[1] ва розиёна ва гишниз ва ғайра. Гӯяд: «Инҳо кимиёанд. Ҳар дона, ки бикорам, ҳафтсад боз диҳад. Маро мол аз ин ҷамъ омад. Ва дигар, иқбол сирри ҳамаи кимиёст».

Гуфт: «Чӣ гуна?»

Гуфт: «Рӯзе ба боғ мерафтам. Маро ба чаҳорпо хоб ғалаба кард. Ва ҳамёни зар дар миён доштам. Дар хоб дидам, ки ҳамён аз миёни ман биафтод. Аз хоб дарҷастам ва ба зер омадам. Ҳамён дидам. Бардоштам. Чун дар миён мебастам, он ҳамёни худ дар миён доштам. Ин низ бар сари он бастам».

Мақсуд он аст, ки сирри илҳоми Офаридгор аст ва тақдири неку ва иқболу фирӯзӣ. Ва баъзе ба он роҳ набаранд, инкор кунанд. Ва ба ҳеҷ илме истихфоф[2] набояд кард.

Ва мо пас аз ин бобе ёд кунем дар илми тиб. Ва он илмест нофеъ ва шариф ва манфиати он ом.

## Дар баёни илми тиб ва муолиҷаҳо

Қола-н-наби алайҳи-с-салом: «Ал-ъилму ъилмон ъилм-ул-абдони ва ъилму-л-адён» (*Паёбмар, дуруд бар ӯ, гуфт: «Илм ду илм аст: илми ҷисмҳо ва илми динҳо»*). Масали он кас, ки мункири илми тиб бувад ва дигар улумҳо масали хуффош[3] ва ватвот[4] аст, ки офтобро натавонад дидан. Ва дигаронро чун худ бинад. Пас, гӯяд «Дору чӣ бошад? Нек ва бад аз Худо бояд дид». Ин қадар надонад, ки Офаридгор ин доруҳо ва ақоқирҳо[5] ва гиёҳҳо ба бозӣ наёфарид. Ва Офаридгор дунёро ба асбоб[6] ниҳод. Ва агар насими ҳаво ба ҳалқ фурӯ наравад, мард ҳалок гардад ва агар сиру хардал хӯрад, гарм шавад ва агар кофур хӯрад, сард шавад. Агар инро инкор кунад, бигӯ то кундус[7] дар бинӣ чаконад ва оби пиёз дар чашм чаконад, то бидонад чӣ амал кунад ва агар мисқоле банг ва ё афюн бихӯрад, вайро чӣ гуна бихобонад ва беҳуш кунад ва агар сақмуниё бихӯрад, шикамаш равон

---

[1] Говарс- арзани манҷурӣ, ки монанди чойҷуворӣ аст.
[2] Истихфофо – беэътиноӣ
[3] Хуффош – кӯршапарак
[4] Ватвот – кӯршабпарак
[5] Ақоқир – подзаҳрҳо
[6] Асбоб – сабабҳо
[7] Кундус – харбақи сафед, сагкуш (гиёҳи заҳрдор)

кунад ва агар кангар хӯрад, қай кунад ва агар сам[1] хӯрад, ҳалок шавад ва агар тарёқ хӯрад аз паси он, наҷот ёбад. Агар ғӯра ва себ хӯрад, дандонаш кунд шавад. Агар ба ин хеҷ иқрор надиҳад, аз вуҳуш[2] нодонтар бувад, ки вуҳушро истидрок[3] бувад. Чун саг шиками вай дард кунад, гиёҳ хӯрад ва мурғ бар соҳили дарё минқорро ҳуқна кунад аз оби шӯр ва каргас чун пир шавад, дар осмон равад, то парҳои ӯ офтоб бисӯзад, он гаҳ худро дар хоки гарм бимолад, то параш бирезад ва нав бозрӯяд ва ҷавон гардад. Ва агар ба ин иқрор надиҳад, бинад, ки оташ ҷирмҳоро чун месӯзад ва ночиз мекунад ва сармо обро чун ях мекунад ва алмос ҳама сангҳоро чун мешиканад ва сурб алмосро чун мешиканад ва алмосу оҳанро, ки дар хун барниҳанд, чӣ гуна нарм гардад. Ва мебинад, ки борон ҳамеша аз абр ояд ва аз чизҳои дигар наборад ва рушноӣ аз моҳ ва офтоб ояд ва одамӣ аз нутфа ва нутфа аз хун ва хун аз ғизо ва ғизо аз набот ва набот аз хоку об.

Пас, асбобро мункир будан хизлон[4] аст. Ва Офаридгор мусаббиб-ул-асбоб[5] аст. Пас, чаро нашояд, ки сабаби дафъи иллати сафро[6] саканҷабин[7] бувад ё сабаби дафъи савдо гулангубин[8] бувад? Ё чаро сармо ёбад мард, талаби оташ мекунад? Ва агар ташна шавад, чаро талаби об мекунад? Чун ин маънӣ куфр нест, агар сараш дард кунад, қурси бунафша хӯрад, чаро куфр бувад? Агар илми муолиҷот куфр будӣ, чаро Пайғамбар алайҳи-с-салом гуфт: «Фирра мина-л-маҷзуми камо тафирру мина-л-асад»[9] (*Аз гирифтории бемории ҷузом (махав) бигурез, ҳамчуноне ки аз шер мегурезӣ*).

**Масъала:** Агар пурсанд, Пайғамбар алайҳи-с-салом гуфт: «Ло ъадва ва ло тайра…»[10] (*Сирояте ва фоли баде… нест*) чист? Гӯем иллатҳо ҳама ба тақдири Офаридгор аст. Ва дар араб шутурро иллате бувад онро нақба гӯянд, бар лаби шутуре барояд, дигар шутурро низ барояд. Ва мисли ин обилаест, ки кӯдакро барояд, дигар кӯдакро барояд. Ба ҳукми он ки ҷудариро[11] бӯй бувад, тааддӣ[12] кунад. Ва масали вай чун мева бувад. Чун дарахти зардолу зард шуд, дигарон

---

[1] Сам – захр
[2] Вуҳуш – ҳайвонот
[3] Истидрок – қобилияти дарк кардан
[4] Хизлон – фурӯмоягӣ, пасфитратӣ
[5] Мусаббиб–ул–асбоб – сабабгори сабабҳо
[6] Сафро – вабо, холера
[7] Саканҷабин – сакангабин, омехтаи сиркову асал
[8] Гулангубин – гули сурх ва ангубин
[9] Бухорӣ: тиб, 19 Аҳмад ибни Ҳанбал II, 443
[10] Муслим: рақами 2222
[11] Ҷударӣ – обила, нағзак
[12] Тааддӣ – сироят

зард шаванд, на ба ҳукми он ки меваро иститоате[1] бувад, валекин Офаридгор сабзии он зард гардонад.

**Масъала.** Агар пурсанд, ки «Офаридгор бисёр чизҳо офарид, ки дар он нафъе нест, чунон ки мӯру паша ва мӯшу анкабут». Гӯем, Офаридгор ҳар чи офарид, ба газоф наёфарид, ки мӯре ба он хурдӣ шерро кӯфта дорад ва аз бими вай бачаро дар саҳро мегурезонад, то вайро бинахӯрад. Вайро фаҳм дод, то вақти зимистон ба тобистон ҷамъ кунад.

## Ҳикоят

Гӯянд, Ҷаҳми Сафвон пеши халифа гуфт, ки «Авом Худоро нашиносанд. Ҳама кофиранд».

Халифаро сахт омад.

Рӯзе ба саҳро рафтанд. Ҷаҳм араберо дид, бо чанд гӯсфанд ва саге. Гуфт: «Эй араб, ин мард кист?»

Гуфт: «Одамӣ аст».

Ҷаҳм гуфт: «Эй амир-ул-муъминин, ӯ туро намешиносад, ки халифаи олам бошӣ. Худоро чун шиносад?»

Халифа гуфт: «Эй араб, Худоро шиносӣ?»

Гуфт: «Бале».

Гуфт: «Чӣ гуна шиносӣ?»

Гуфт: «Ман камтар аз мӯрча нестам дар ин саҳро. Бомдод яке аз сӯлох [2] барояд ва дар офоқи осмон нигарад, пас ба сӯлох фурӯ равад. Агар барнаёяд, бидонам, ки он рӯз борон ояд. Агар барояд, дигарон низ бароянд, бидонам, ки саҳв[3] бувад. Пас, мӯре ин миқдор бидонад, ман чаро надонам, ки маро ва ҷумла махлуқотро Офаридгорест?»

Ва Ҷаҳмро мунқатеъ кард[4].

Мақсуд аз ин ҳикоят он аст, ки Офаридгор мӯрчаро фаҳм диҳад, то маслиҳати хеш бидонад ва ба газоф вайро наёфарид. Чаро дору ва уд ва суъд[5] ва қаранфул ва мастакӣ ба газоф офарид? Аммо паша, ба он заифӣ, фил аз вай гурезад. Ва Намруд, ки даъвии руббубият[6] кард, пашае лаби вай бигазид, сиёҳ шуд ва аз даст бишуд ва бимурд.

**Ҳикмат.** Чун Офаридгор Заминро ба пушти моҳӣ ниҳод, иблис моҳиро гуфт: «Ман гуноҳ кардам, то малъун шудам. Ту чӣ гуноҳ кардӣ, ки заминро мекашӣ? Инро аз пушт биандоз!»

---

[1] Иститоат – тавоноӣ, қудрат
[2] Сӯлох – сӯрох
[3] Саҳв – ҳушёрӣ
[4] Мунқатеъ кард – суханашро қатъ кард
[5] Суъд – мушки замин
[6] Руббубият – худоӣ

Офаридгор пашшаеро бар вай мусаллат кард, то захм занад ва моҳӣ аз захми вай, ҳамлро[1] фаромӯш кард. Пас, азимтар ҳайкалеро ба заифтар ҷонваре медорад.

Аммо ҳикмат дар офаридани мӯш он аст, ки Офаридгор ҷонваре офаридааст, онро «ҳасак» хонанд ва бар ҳар ҳайвоне, ки ояд, бимирад ва илоҷ напазирад ва ҷойе, ки мӯш бувад, ҳасак набошад. Пас, агар ҳамин фоида аст, ки тамом бувад.

Агар пурсанд: «Ҳасакро чаро офарид?». Гӯем, ҳикматҳои Офаридгор беш аз он аст, ки мо битавонем донистан. То яке гӯяд: «Дар он чӣ ҳикмат аст, ки устухони[2] санҷид хатте сиёҳ дорад ва яке сапед ва яке сурх?»

Гӯем: «Офаридгор донад. Мо надонем. Худоро илм бемунтаҳост[3] ва моро идрок ба он нарасад».

Чун маълум шуд, ки дар ҳар чи офарида, ҳикматест, чандин гуна доруҳо ва ақоқирҳо ба газоф чун офарид? Пас, бандагонро офарид ва илҳом ва иршод[4] дод, то ба таҷриба хавоси[5] он бидонистанд ва илоҷҳоро кор бастанд. Ва он ки яке дарнаёфт, дигаре дарёфт.

## Ҳикоят

Гӯянд, ки Букрот шогирди Ҷолинус буд. Ва худро лол сохт, то сухане нагӯяд, ки устоди ӯ аз он биранҷад, то ҳикмат даромӯзад. То малики Румро судои[6] дудӣ[7] падид омад. Ҷолинус гӯяд: «Косаи сари вай бардорам, то кирмро берун оварам».

Вайро афюн ва хамр дод, то беҳуш шуд ва косаи сари вай бардошт ва ба калбатайне[8] кирмро баргирифт. Дар ғишои[9] димоғ[10] овехта буд.

Букрот гуфт: «Макун, ки вайро ҳалок кунӣ! Дунболи калбатайн гарм кун ва бар пушти кирм неҳ, то пушти димоғ раҳо кунад».

Ҷолинус чунон кард ва кирмро биафканд ва косаи сари малик ба ҷой ниҳод ва марҳам ва зимод[11] кард.

Пас, Ҷолинус мегӯяд: «Ту лол будӣ. Чун гӯянда шудӣ?»

Гуфт: «Ман ҳамеша гӯё будам. Аммо сухан ба ҳангом гуфтам».

---

[1] Ҳамл –бардоштан
[2] Устухон – дона
[3] Бемунтаҳо- бениҳоят
[4] Иршод – роҳнамоӣ
[5] Хавос – хосиятҳо
[6] Судоъ – дарди сар
[7] Дудӣ – кирмӣ
[8] Калбатайн – анбур
[9] Ғишо– парда
[10] Димоғ – мағзи сар
[11] Зимод – бандина, захмбанд

Мақсуд аз ин он аст, ки он чи устод дарнаёфт, шогирд дарёфт. Ва малик эшонро ғанӣ кард.

## Фасл

Бидон, ки Офаридгор ҳеҷ ба газоф наёфарид. Ва мард ба мард фазл дорад ба зиёдати דониш. Чунон ки шер дар хилқат тамомтар аст аз рӯбоҳ ва боз тамомтар аст аз кабӯтар. Ва хурӯс, ки тоҷ дорд ва лиҳя[1] ва гӯсфанд, ки сурв дорад ва фил, ки хартум дорад ва ду ноби[2] азим ва моҳӣ, ки чашме дорад азим ва дар ҳар халқе ҳазор ҳикмат аст. Нашояд гуфт: «Чаро харро хартум наёфарид?»

Гӯем, агар шутурро хартум наофарид, гардане дорад дароз, то даҳонаш ба замин расад, об хӯрад. Филро гардан кӯтоҳ бувад, бинии вай дароз, то об ба он бардорад, дар ҳалқи худ резад. Ва чунон ки говро дандон дар гиёҳ нарасад, забонаш дароз офарид, то гиёҳро ба забон меканад. Ва аз ин сабаб аст, ки говро чун забон бибуранд, бимирад, ки ҳеҷ натавонад хӯрдан. Пас моҳиро забон нест, чунон ки морро ду забон аст. Ва филро забон мақлуб[3] аст, ба ҳукми он ки таом ва гиёҳро нахояд; забонаш мақлуб офарид, то балъ[4] бар вай осон бувад.

Пас, Офаридгор ҳар чӣ офарид, ба ҳикмат офарид. Пас адвия[5] ва муолиҷот ҳам газоф нест.

## Фасл

Ва бидон, ки илоҷ аз ду гуна аст: илоҷи тиббӣ ва илоҷи динӣ. Илоҷи тиббӣ ҳимя[6] аст ва адвия ва илоҷи динӣ дуост ва садақот ва истиғфор. Ба ҳукми он ки бало, ки ояд ба одамӣ, аз шумии гуноҳ бувад. Пас чун истиғфор кунанд ва тавба кунанд, гуноҳ бархезад, шумии он биравад, офият ёбад.

## Ҳикоят

Ва гӯянд, шабе Абӯҷаъфар Мансурро хоб намебурд. Ҳоҷибе[7] дошт. Вайро гуфт: «Чист, ки амир-ул-мӯъмининро хоб намебарад?»

Гуфт: «Дар кори бани Уммая андеша мекардам, ки дунё эшонро ҳосил шуд, чун фарзандони эшон ба танаъъум[8] машғул шуданд, ҳоли эшон бигардид».

---

[1] Лиҳя– риш
[2] Ноб– дандони ашк
[3] Мақлуб – чапа
[4] Балъ– фурӯ бурдан
[5] Адвия – доруҳо
[6] Ҳимя – парҳез
[7] Ҳоҷиб – дарбон
[8] Танаъъум – кайфу сафо

Ҳоҷиб гуфт: «Аз марвониён яке дар ҳабс аст ва ҳикоят кунад аз малики Нуба, агар вайро бихонӣ».

Ӯро бихонд ва аз вай пурсид.

Гуфт чун ба вилояти Нуба расидам, ба ҳазимат шуданд ва лашкари ман фурӯ омад. Малики Нуба ба дини ман омад: марде сиёҳ, некурӯй, дарозболо. Пеши ман бар хок нишаст.

Гуфтам: «Чаро ба зелу[1] нанишинӣ?»

Гуфт: «Чандон, ки неъмати Офаридгор бар худ беш мебинам, тавозуъ беш кунам». Пас, гуфт: «Шуморо пайғамбар ва китобест ва шуморо фармуд, ки хамр нахӯред. Чаро мехӯред?»

Гуфтам: «Хасисон ва нокасони мо мехӯранд ва одат кардаанд».

Гуфт: «Шуморо наҳӣ кардаанд аз фасод ва лашкари ту ғалла мехӯранд ин фасод аст».

Гуфтам: «Лашкари ман гурӯҳҳоанд аз аҷам ва эшонро возее[2] ва дине набошад, то ин фасод кунанд».

Гуфт: «Бар шумо ҳаром аст, ки ҳарир пӯшед ва ҳуло[3] доред. Ту ангуштарии заррин дорӣ ва тавқу камари заррин дорӣ».

Ман хиҷил шудам. Гуфтам: «Одати аҷам аст. Ва мо бо аҷам даромехтем, аз эшон даромӯхтем».

Гуфт: «На чунин аст. Меҳмон се рӯз бувад. Бозгардед, ки шумии хилофи шумо ба мамлакати ман нарасад!»

Мақсуд аз ин ҳикоят он аст, ки балоҳо ва илалҳо ҳама аз шумии гуноҳ афтад. Ва одамӣ ба ҳазор иллат мубталост, ки дигар ҳайвонот нестанд, аз сабаби шумии гуноҳҳо.

## Ҳикоят

Ва аз бозаргоне шунидам, ки гуфт бо ҷамоати туҷҷор[4] ба вилояти Сарандеб расидем. Чун дар шаҳри Сарандеб рафтем, матое, ки доштем мефурӯхтем. Дар ҳама шаҳр талаб мекардем магар қадре гӯшт харем, намеёфтем. Гуфтанд: «Ин шаҳр ҳайвон накушанд ва хун нарезанд». Ман аз ҷойи мурғе бихаридам ва ба ҳуҷра овардам ва бикуштам ва бипухтам.

Рӯзи дигар чанд сарҳанг омаданд ва маро ба сарои малики Сарандеб бурданд.

Малик гӯяд: «Ба чӣ кор омадӣ?»

Гуфтам: «Ба бозаргонӣ».

Гуфт: «Ин ҳалол дар вилояти худ мехӯр! Ҷойе, ки гӯшт хӯранд ва хуни ҳайвон резанд, умрҳо кӯтоҳ гардад ва мамлакат баирон гардад. Ва агар боз нагардӣ, шуморо маҳбус кунам».

---

[1] Зелу- қолин

[2] Возеъ – монеъ

[3] Ҳуло – зевар

[4] Туҷҷор – тоҷирон

Мо ҷумла иртиҳол кардем[1].

Мақсуд аз ин он аст, ки гуноҳ амроз[2] ва оҳот[3] оварад ва тоот[4] ва садақот сиҳҳат ва офият оварад. Қола-н-набию алайҳи-с-салом: «Руд-ул-балоа би-д-дуоъ ва доъу марзокум би-с-садақа!» (*Пайғамбар, дуруд бар ӯ гуфт: «Балоро ба дуо баргардонед ва беморҳоятонро ба садақа муолиҷа кунед»*).

Ва бидон, ки аз офотҳо[5] бадтар аз сармо ва гармо нест. Модом чораи он месозанд: сарморо ба санҷобҳо ва рӯбоҳҳо ва гарморо ба мирваҳа[6] ва хишхона ва илалҳоро[7] ба адвия[8] ва муолиҷот. Ва агарчи эътиқод он аст, ки тақдири Офаридгор бинагардад ва аммо роҳи муҷоҳадат[9] ва эҳтиёт мебояд рафтан. Ва агар табиб бало боздоштӣ, ҳеҷ табиб бемор нашудӣ ва ҳеҷ ҳаким намурдӣ. Бале, Офаридгор асбоб[10] ниҳод: шаби торик офарид ва оташ офарид, то шамъе барафрӯзад ва рӯшноӣ диҳад.

## Бобе дар илми тиб ва табобат

Ва бидон, ки дар тиб аҷоибҳо сохтаанд ва таркибҳои аҷаб. Ва илме нофеъ аст. Ва бошад, ки марде дар балое гирфтор бувад ва аз умр ноумед бувад ва аз аёлон[11] ва амлок[12] тамаъ бардошта, доное мудовоте[13] кунад ва ба сабаби он ҷони вай аз он иллат ва ғам бираҳонад. То ҳукамо таркибҳо кардаанд, чунонки тирёқи форуқ[14] ва масради ятӯс[15] ва аёраҳо[16] ва итрифилҳо, ки таъсири он дар аҷсом[17] зоҳир аст.

Аз санъатҳои нодир, ҳакиме табле сохта буд аз баҳри амири Хуросон, ҳар киро қулинҷ будӣ, онро бизадӣ, қулинҷи вай бигушодӣ. Ва пас онро дар хазина ниҳод. То амире онро баргирифт ва бизад, боде аз шиками вай берун омад. Вайро хашм гирифт. Бар замин зад ва бишикаст. Сурати чӯбин дид дар он табл сохта, ангушти пой дар

---

[1] Иртиҳол кардем – раҳсипор шудем
[2] Амроз – бемориҳо
[3] Оҳот офатҳо
[4] Тоот – тоатҳо, ибодатҳо
[5] Офотҳо – офатҳо
[6] Мирваҳа – шамолдиҳак, бодбезак
[7] Илалҳо – иллатҳо
[8] Адвия – доруҳо
[9] Муҷоҳадат – саъю кӯшиш
[10] Асбоб – сабабҳо
[11] Аёлон – аҳли хонавода
[12] Амлок – молу мулк
[13] Мудовот – табобат
[14] Тирёқи форуқ – хамираи зидди заҳр
[15] Масради ятус – хамираи зидди захр
[16] Аёраҳо – исҳоловарандаҳо
[17] Аҷсом – ҷисмҳо

даҳон гирифта. Бидонист, ки он чист ва бар шикастани он пушаймон шуд. Ва ин маънӣ таркибе бувад, ки одамӣ сохт аз илме латиф.

Ва аз хавос[1] ва наводир бисёр аст, чунон ки ба бурҳон ҳоҷате набувад. Чунон ки ба ҳудуди Чин гурба назояд. Ва шутур ба Рум назояд. Ва асп ба Ҳиндустон бимирад. Ва фил ба Ироқ бимирад. Ва кафтор як сол нар бувад ва як сол мода. Ва ҳар чи ба Мадина баранд, бӯйи атр гирад. Ва ҳар чи ба Антокия баранд, бигандад. Ва ба Андалус дарраест байн-ал-ҷабалайн[2], ҳар кӣ он ҷо бигзарад, шикамаш равон гардад, аз одамӣ ва чаҳорпо, то се фарсанг биравад. Ва ба ҳудуди Балварон дарраест, ҳар кӣ он ҷо рафт, бигиряд ва агарчи шуҷоъ бувад. Ва асрори ин маонӣ Офаридгор донад.

Ва бидон, ки муолиҷоти ҳукамо анвоъ бувад: баъзе ғарибтар, бар вифқи[3] киёсат[4] ва назари ҳукамо. Аввал, ҳаким бояд, ки доно бувад ва некусиришт ва хушзабон ва таҷрибаёфта.

Ва гӯянд, ки шахсеро сари устухони рон аз ҳуққа баромада буд ва беқарор гашта. Аз ҷумлаи ҳукамо якеро бихонданд, гуфт: «Гове биёред!» Вайро намак дод ва гиёҳ, то сер бихӯрд. Пас, алилро[5] бар гов нишонд ва ҳар ду сарангушти ҳар ду пояш ба якдигар баст ва дар зери шиками гов ва говро ба об бурд то об мехӯрд. Ва шиками гов бармехост ва ронҳои алил бармехост, то он сари устухон дар ҷойи худ афтод ва он гаҳ дарбаст.

Ва ин илоҷ ғариб бувад, ба ҳукми он ки он устухон душхор ба ҷойи худ равад.

Пойи амири Хуросон бихазид ва шикаста шуд. Ва менолид ва бар он паҳлу хуфт, ки алил буд. Ва ҳукамо меомаданд ва вай пойи дуруст ба эшон арз мекард ва менолид ва ҳар яке зимоде мефармуд ва эшонро ҷавоб медод. То ҳакимеро оварданд, ки зирак буд. Пойи вай бидид. Гуфт: «Чаро менолӣ? Ва инна фахизака асаҳҳу мин фахизи-з-залим» (*Ва дарвоқеъ рони ту аз рони шутурмурги нар дида солимтар аст*).

Вай бидонист, ки ин ҳаким зирак аст. Пойи алил[6] бар вай арз кард.

Гуфт: «Мудовоти ин саъб[7] бувад». Пас, машке биёвард тиҳӣ ва дар миёни ду рони вай ниҳод ва ҳар ду ангушти пойи вай дарҳам баст ва бод дар машк медамид ва ронҳои вай бармехост, то он устухон аз ҷой баромад ва ҷойи худ нишаст. Ва чӯбҳо бар он баст ва маҳкам кард.

---

[1] Хавос – хусусиятҳо
[2] Байна–л–ҷабалайн – байни ду кӯҳ
[3] Вифқи – мувофиқи
[4] Киёсат – зиракӣ
[5] Алил – бемор
[6] Алил – иллатдор
[7] Саъб – душвор

Гӯянд, Абӯалӣ Сино дар Шом буд. Ҷанозае баровარданд, мурда бар он. Гуфт: «Инро чӣ мекунед?»

Гуфтанд: «Дафн мекунем».

Гуфт: «Ин зинда аст. Вайро дафн макунед!»

Се рӯз раҳо карданд, вай дар ҳаракат омад ва бархост.

Вайро гуфтанд: «Чун донистӣ, ки вай зинда аст дар кафан?»

Гуфт: «Ҳар ду зонуяш рост буд. Агар боз афтода будӣ, мурда буд».

Пас, зиракии вай бидонистанд ва маъруф шуд.

Шахсеро ҳар ду соқ ба дард омада буд. Чунон ки беқарор буд. Аттибо[1] дармонданд аз нолидани вай. То ҳакиме аз Кобул гӯяд: «Илоҷи ин ман бикунам. Аммо ё рост ояд, ё мард бетоқат бувад».

Гуфт: «Туро барӣ кардам аз хуни ман».

Пас, ин алилро[2] ба сутуне дарбаст муҳкам ва ҳар ду соқи вай мешикофт, то устухони вай зоҳир шуд. Ва ба мисқаб[3] сӯлох [4] кард, то обе аз он равон шуд, ки мардум бигурехтанд аз он ганди вай. Пас, гӯштро бо сари устухон овард ва марҳам кард ва дарбаст. Ва вай аз он азоб бираст.

Ва аз ин ҷинс мудовотҳо кардаанд нодир ва мо дар китоби «Дастури усули хавос» бигуфтаем муставфан[5] ин миқдор ин ҷо кифоят бувад.

## Дар эътидол

Бидон, ки одамӣ чун асле ба эътидол нигаҳ орад, дарозумр гардад. На ба он сабил, ки умр даҳ сол гардад, валекин соле тандурустӣ баробари даҳ сол бошад дар беморӣ. Ва одамиро хеҷ зарар чунон нест, ки бисёр хӯрад ва бисёр ҷимоъ кунад, ки ҷимои бисёр қаттол[6] бувад. Ва он чи асли одамӣ аст дил аст ва димоғ[7] ва аъсоб[8] ва ҷимоъ ин ҳар серо заиф кунад. То ҷамоати аблаҳон ҳама рӯз дар банди канизакон ва занон бошанд ва ба ҷаммошӣ[9] ва раъноӣ машғул бошанд ва умр дар сари ҷимоъ кунанд, то оқибат ба ярақон[10] ва хафақон[11] ва иллати истисқо[12] гирфтор ояд. Ва ҷимоъ чашмро

---

[1] Атибо- табибон

[2] Алил – бемор

[3] Мисқаб – парма

[4] Сӯлох – сӯрох

[5] Муставфан – ба таври фишурда

[6] Қаттол – ҳалокатовар

[7] Димоғ – мағзи сар

[8] Аъсоб – асабҳо

[9] Ҷаммошӣ – занбозӣ

[10] Ярақон – зардпарвин

[11] Хафақон – бемории тапиши дил

[12] Истисқо – бемории обхӯра

торик кунад ва асабҳо аз ҳаракот бозмонад ва оташи ҷон фурӯ нишонад ва қувваи ҳозима заиф шавад ва чун ҳозима заиф шуд, ҳафтод гуна иллат падид ояд.

Ва маро падаре буд раҳимаҳу-л-лоҳ[1], вайро сад сол кам як сол умр буд. Ағлаби мӯйи вай сиёҳ буд ва болорост[2] ва ба шаб корҳои хурд кардӣ. Ва маро васият кардӣ, ки «Аз фирош парҳез кун, ки ман зан хостам, чиҳил сол будам ва чун ба шастсолагӣ расидам, ҷомаи хоб бар нур дидам». Ва бисёр гуфтӣ, ки «Оҳанро дар пушт доред!» Яъне оби пуштро нигаҳ доред, ки ба ҷойи оҳан аст дар сулб[3]. Яъне ҳар кас, ки ҷимоъ бисёр кунад, дуто шавад.

Ва пурсиданд аз Ҷолинус аз ҷимоъ.

Гуфт: «Оби пушт ҷон аст раванда. Хоҳӣ нигаҳ дор ва хоҳӣ ҳамаро берун кун!»

Ва подшоҳе буд доно. Вайро зане буд ҳинду. Ҳар сол як бор бо вай ҷимоъ кардӣ.

Вайро гуфтанд: «Аз дунё лаззате надорӣ. Чаро канизакон ва занони неку надорӣ?»

Гуфт: «Ҷимоъ кардан ҷон додан аст. Ва дар ҳар сол як бор ҷон додан тамом бувад».

## Баёни ғизо ва тартиби хӯрдан

Ва бидон, ки одамиро ҳар соат коҳиш меояд ва офтоб вайро мехушконад ва ҳаво, ки бар тани вай муҳит аст, тарӣ аз вай ситонад. Чун ҷомаи тар, ки даровезанд даҳ ман бувад, баъд аз як соат нуҳ ман бикоҳад, ки хушк гардад. Пас, чандон ки одамӣ коҳад, ғазо дар бадали он меравад ва чандон ки мехушкад, об дар бадали он меравад. Пас, кори ғазо ба тартиб бояд. Ҳар рӯз як бор таом хӯрад.

Ва худро покиза дорад. Ва Пайғамбар (с) гуфт: «Нохуни дароз ғам бор орад ва ҷомаи палид дарвешӣ орад». Ва сири ин калима он аст, ки чун нохун дароз шуд, ҳар кӣ бинад, мард ғамнок шавад. Ва ҷомаи палид мардумро аз вай гурезонад ва бо вай муомилат накунанд ва аз он дарвешӣ таваллуд кунад.

Ҳакиме Маъмунро гуфт, ки «Биринҷ хӯрдан дар зиндагӣ биафзояд».

Маъмун вайро гуфт: «Чӣ маънӣ дорад?»

Гуфт: «Шунидам, он кас, ки биринҷ хӯрад, хобҳои неку бинад ва чун хоби вай ба хушӣ гузарад, он шаб муқобили рӯз бувад».

Маъмунро писандида омад.

---

[1] Раҳимаҳу-л-лоҳ – Худо раҳматаш кунад
[2] Болорост – қоматрост
[3] Сулб – камар

Ва бояд об аз чашмаи софе хӯрад, ки зарари оби нохуш бисёр бувад. Ва аз хӯрдани гӯшти бисёр эҳтироз[1] кунад, ки зарарҳо оварад. Ва сибоъ[2], ки хуну гӯшт хӯрад, зарари эшон беш бувад аз оҳу ва гӯсфанд, ки гиёҳ хӯранд. Ва дар боз ва сақр[3] он сабуият[4] бошад, ки дар кабӯтар ва фохта, ки дона хӯранд набошад. Ва аз гӯштҳо ба латофати фуррух[5] нест. Ва хеҷ гӯштро чандон қувват нест, ки теҳӯро[6], пас сурхбарaро, пас мурғи ҷавон ва кабкро. Ва беморе, ки соқит-ул-қувват[7] бувад, вайро гӯшти теҳӯ диҳанд: агар қувват ёбад, умед бувад ва агар на, тамаъ аз вай бардоранд.

Ва ҷомаҳои ихтиёр пумба[8] аст, ки гарм дорад. Ва абрешим гарм дорад ва газандро қабул накунад. Каттон ва қасаб хунук дорад ва катон аз офтоб ва моҳтоб бипӯсад ва аз об сахт гардад, ки асли вай гиёҳ аст. Ва аз пӯстҳо, гармтар аз пӯсти барра набувад, пас рӯбоҳи пуртосӣ ва сисӣ[9] баробари барра бувад ва хосияти вай он аст, ки битавон шустан. Ва вашақ[10] ба никрис[11] суд дорад ва оби пушт афзояд ва самур ҳамчунин.

## Фасл

Бомдод бояд, ки сар ба шона кунад, то бухорҳо аз машом берун ояд. Ва бар сомони чап хуспад, то ранҷе ба ҷигар нарасад, ки ҷигар аз сомони рост аст. Ва ҳар ду даст бар меъда ниҳад, то ҳарорат ба меъда мерасад ва таом зуд ҳазм гардад. Ва баъзе тифлро бар меъда хобонанд, то ҳарорат ба меъда расад. Ва дар шаб об кам хӯрад. Ва ба гармова ношто равад, то фузулҳо аз тан гудохта шавад. Ва агар аз паси таом ба гармова равад, судадҳо[12] дар ҷигар падид ояд. Ва таом ба хунукӣ беҳтар, ки ба ҳарорат. Ва таоми пухта беҳтар, ки ҳарорат бо ғаври[13] тан гурехта бошад. Ва ба вақти ҳарорат ҳазм заиф бувад, зеро ки ҳарорат мунташир бувад.

## Фасл

[1] Эҳтироз- худдорӣ
[2] Сибоъ – дарранда
[3] Сақр- шоҳин
[4] Сабуият – даррандагӣ
[5] Фуррух – чӯҷаҳо
[6] Теҳӯ- бедона, будана
[7] Соқит–ул–қувват – беқувват
[8] Пунба – пахта
[9] Сисӣ – аспча, ҷинси апси кӯтоҳқад
[10] Вашақ – пӯсти силовсин
[11] Никрис – дарди бандҳои устухони дасту пой
[12] Судадҳо – гирифтагиҳо
[13] Ғавр – умқ

Бидон, ки одамӣ худро ба ҳадди эътидол нигаҳ натавонад дошт, зеро ки аъзои раисаи[1] вай мухталифанд. Табъи ҷигар гарм ва дамавӣ[2] аст, табъи шуш сард ва балғамӣ аст, табъи дил гарм аст ва табъи димоғ сард ва тар. Ва он чи ба ҷигар суд дорад, ба таҳол[3] зиён дорад ва он чи ба димоғ суд дорад, ба дил зиён дорад аз навъе. Ва аз ин аст, ки одамӣ бар шуруфи[4] ҳалок аст ва кас ҷовидон намонад.

## Ҳикоят

Гӯянд, се ҳазор иллат дар бани одам аст: ҳазор иллат одамӣ донад ва илоҷаш донад ва ҳазор иллат одамӣ донад ва илоҷаш надонад ва ҳазор иллатро надонад ва илоҷаш низ надонад. Ва чандон илал[5], ки одамирост ҳеҷ ҳайвонро нест, сабаб он аст, ки одамиро акл[6] мухталиф аст. Гӯшт табъе дорад ва мева табъе дорад, ангубин табъе дорад, равған табъе дорад, сирка табъе дорад, ҳубубҳо[7] ва лубубҳоро[8] тибоъ аст, бар қадри ҳар яке таваллуде кунад. Ва масали он чунон аст, ки шахсе ниҳоле бикорад, як ҳафта вайро об диҳад, як ҳафтаи дигар вайро сирка диҳад, як ҳафтаи дигар вайро нафт диҳад. Ҳоли ин ниҳол чӣ гуна бувад? Ва масали он чунин аст, ки кабӯтар ва кабк дар ҳамаи умри худ гандум ва ҷав хӯранд ё говарсу асп ва гӯсфанд аз гиёҳ ва коҳ дарнагузаранд, лоҷарам аз иллати саръ[9] ва истисқо[10] ва рамад[11] ва фолиҷ[12] ва дарди дандон ва табҳои мухолиф ба саломат бошанд ва ин хавфи оҳот[13] набаранд. То бидонӣ, ки ин ҳама таъсири акл аст.

## Фасл
## Дар баёни навзодҳо

Пас, агар фарзанде бошад, беҳтари ширҳо аз они модар бувад. Ва агар на, шири дояи бисту панҷсола. Ва таоми вай, яъне таоми доя ё модараш, оби гандуми пухта ва гӯшти пухта ва оби хуш. Ва шир он гаҳ диҳад, ки таом хӯрда бувад ва ҳазм шуда. Ва аз таомҳои талх ва

[1] Раиса – асосӣ
[2] Дамавӣ – хунӣ
[3] Таҳол – испурч
[4] Шуруф – пешайвон
[5] Илал – иллатҳо
[6] Акл – хӯрдан, хӯрок
[7] Ҳубуб – донагиҳо
[8] Лубуб – мағзҳо
[9] Саръ – бемории асаб, ки рагу мушакҳо кашида мешавад
[10] Истисқо – бемории обхӯра
[11] Рамад – навъе аз дарди чашм
[12] Фолиҷ– фалаҷ
[13] Оҳот– офатҳо

турш ва ширин ҳазар кунад ва мулаттифот[1] нахӯрад, чун сир ва пиёз ва хардал ва карафс, зеро ки фузули иллатҳо бардорад ва бо шир берун ояд ва кӯдак бихӯрад, аз он қурӯҳҳо[2] ояд ва саръ. Ва чун бизод, бо вай ба мудоро гӯяд. Ва агар тифл бисёр гиряд, гӯшти мурғ дар даҳони вай афшорад, то хушдил шавад. Ва вайро дар гоҳвора[3] сахт набандад ва аз гармо ва сармои сахт ва овозҳои мункар[4] ва манзараҳои ҳоил[5] нигаҳ дорад, то натарсад. Ва шири бисёр надиҳад ва аз имтило[6] ҳазар кунад. Ва агар бар тифл реше зоҳир шавад, мушаммаъ[7] ва испедоб[8] бар он кунад ва агар ба ронҳо зоҳир шавад, гил ва ҳино бар он кунад. Агар аз гӯши вай оби зард ояд, суфе[9] дар оби заъфарон ва ангубин ниҳад ва бар он ниҳад. Агар шири модар андак шавад, ба оби гарм ғусл кунад ва оби ангубин боз хӯрад. Агар шири модар ғализ бувад, саканҷабин[10] бозхӯрад, то саръ наёварад. Агар шир тунук шавад, аз гармова ҳазар кунад. Агар тифлро суъол[11] бувад, оби ҷав қадре ба вай диҳанд. Чун ба хӯрдан ояд, аввал чизе асал диҳанд. Чун бузург шуд, ҷулоб[12] диҳанд, ки беҳтар аз об бувад. Чун дар моҳи ҳафтум ояд, дандон бароварад. Агар рабиъ[13] бувад, саҳлтар[14] бувад. Агар ба зимистон ояд, шикамаш биравад. Бо вай рифқ[15] кунанд, кадре шароб диҳанд. Ва шир ду солу ним тамом диҳанд ва ҳукамо чаҳор сол фармоянд. Ва таълим ба даҳсолагӣ кунанд, то бинагдозад ва ақлаш ёрӣ диҳад ва бар вай душхор[16] нагардад.

Ва мо фасли дигар ёд кунем дар тақдири Офаридгор, аз он кас натавонад гурехт ва чора натавон кард, то ба он розӣ бошад ва дар ранҷ ва беморӣ ҷазаъ[17] накунад.

---

[1] Мулаттифот – нармкунандаҳо
[2] Қурӯҳ – обилаҳо
[3] Гоҳвора – гаҳвора
[4] Мункар – тарсовар
[5] Ҳоил – даҳшатнок
[6] Имтило – пур хӯронидан
[7] Мушаммаъ – мумӣ
[8] Испедоб – сапедоб
[9] Суф – пашмина
[10] Саканҷабин – сикангабин, омехтаи сирко ва асал
[11] Суъол – сулфа
[12] Ҷулоб – гулоб
[13] Рабиъ – баҳор
[14] Саҳлтар – осонтар
[15] Рифқ – меҳрубонӣ
[16] Душхор – душвор
[17] Ҷазаъ – фиғон

## Фасл
## Дар баёни тақдири Офаридгор

Омадааст, ки Пайғамбар алайҳи-с-салом ба девори шикаста расид, башитоб бигузашт. Гуфтанд: «Ё расул-ал-лоҳ, ал-фирору мин қазо-ил-лоҳ?» Қола: «Бал афирру мин қазо-ил-лоҳи ила қазо-ил-лоҳ» («*Эй Пайғамбари Худо, оё аз тақдири Худо фирор мекунед*?» Гуфт: «*Балки аз тақдири Худо ва сӯйи тақдири Худо фирор мекунам»*).

## Ҳикоят

Малике буд дар толеи худ дид, ки вайро бикушанд. Қалъае бисохт аз санг ва даре бикард оҳанин ва захира бар он бурд ва он ҷо буди̅.

Тақдири Офаридгор чунин буд, ки корвоне аз Сақсин баромад ва дар дарё нишастанд. Киштӣ бишкаст. Марде ба соҳил афтод. Шабе саҳмнок[1] буд. Аз сибоъ[2] метарсид. Бар дарахте гурехт. Мурғе бузург биёмад, бар он дарахт нишаст ва бонге бикард ва бипарид. Ин мард гуфт: «Ман бар ин дарахт агар хоб кунам, ба зер афтам, сабуъе[3] маро бихӯрад ва агар на, аз гуруснагӣ бимирам. Чаро даст дар пойи ин мурғ назанад, то маро аз ин ҷойи муҳлик[4] бибурдӣ?» Рӯзи дигар, он мурғи азим боз омад ва бар он дарахт нишаст ва бонге бикард. Ин мард дастҳо дар пойи он мурғ зад. Мурғ бархост ва бипарид ва вайро бурд бар сари қалъаи он малик, нишаст.

Мард чун он қалъаро дид ороста ва обҳо равон ва боғе неку, дар он мегардид. Малик вайро бидид. Ба боло баромад ва гуфт: «Ту ин ҷо чӣ кор дорӣ ва дар ин калъа чӣ гуна омадӣ?»

Даст ба ҳам дарзаданд, ҳар ду аз боми қалъа ба зер афтоданд ва хаста шуданд.

Ин мард гӯяд он мурғро «Ба Худое, ки туро офарид, ту кистӣ?»

Гуфт: «Ман на мурғам. Ман қазое будам. Ҳар кӣ аз ман бигрезад, ман ба вай даровезам».

Мақсуд аз ин ҳикоят он аст, ки аз офот ва тақдири Офаридгор кас натавонад гурехтан.

## Ҳикоят

Гӯянд, марде дар саҳро мерафт. Мурғе рангин дид. Хост, ки онро бигирад, бархост. Аз пеши вай мерафт ва мурғ мепарид, то дар чоҳе рафт. Мард ҷома барканд ва дар чоҳ рафт. Мурғро надид.

---

[1] Саҳмнок – хавфнок
[2] Сибоъ – даррандагон
[3] Сабуъ – дарранда
[4] Муҳлик – ҳалокатбор

Баромад. Ҷомаи вай бурда буданд. Дар шаҳр омад бараҳна. Дар харобае рафт. Размае[1] дид. Бардошт. Қубо ва кулоҳе дид неку. Гуфт: «Ин аз каромат аст». Онро дарпӯшид.

Берун омад. Вайро бигирифтанд ва гуфтанд: «Ин ҷомаи малик аст. Аз вай бидуздидаӣ».

Барканданд ва вайро даровехтанд.

Пас, аз тақдири Офаридгор ҳазар суде надорад.

## Ҳикоят

Гӯянд, корвоне фурӯ омад дар буни кӯҳе. Ҷамоате буданд, канизакеро бифиристоданд, то шир оварад. Ба галла рафт ва шир бихарид ва бар сар гирифт ва меовард. Зағане мепарид, море дар минқор. Заҳр бичакид ва дар шир афтод ва канизак бехабар буд. Корвониён онро бихӯрданд ва бимурданд.

Акнун ин ҷурм на канизакрост ва на морро ва на зағанро ва на ширро. Ин ҳолат ҷуз ба тақдири Офаридгор натавон кардан.

Мақсуд аз ин он аст, то хоҷа нагӯяд, ки ин беморӣ сабаби фалон таом буд ва агар ин нахӯрдӣ, чунин набудӣ, ки тақдири осмониро нофее набувад.

## Ҳикоят

Ва гӯянд, подшоҳе буд аз дӯсту душман ҳазар кардӣ. Ва шереро биёвард ва занҷири вай дар пояи тахи худ баст, то касе пиромуни вай нагардад.

Ва ин подшоҳ овози шер аҷаб доштӣ. Рӯзе дар баробари шер истод ва муҳра ба вай андохт. Шер биғуррид. Вайро аз он шигифт меомад. Муҳраи дигар ба вай андохт. Шер ҳамла бурд ва ба шоҳ ҷаст ва тахтро бикашид. Шер дар сари малик афтод ва тахт ба сари шер омад. То мардум ҷамъ омаданд, шер маликро хӯрда буд.

Пас, он чи вай ҳориси[2] худ гирифта буд, бузургтарин душмани вай буд. Ва вуболи вай аз ҳазар буда.

Пас, тақдири осмонӣ аз ду гуна бувад: ё иқбол бувад ё идбор[3]. Ва касро бар он вуқуфе[4] набошад, то веқеъ нашавад.

## Ҳикоят

Гӯянд, марде буд табъе кунд дошт. Ҳеҷ санъате намедонист. Дармонд. Пас, дар кӯчаҳо мегардидӣ ва бонг мезадӣ: «Мунаҷҷим ва ситорашиносам».

---

[1] Разма – бухча
[2] Ҳорис – нигаҳбон
[3] Идбор – нокомӣ
[4] Вуқуф – огоҳӣ

Ӯро пеши малике бурданд, ки вайро ҷавҳаре гум шуда буд ва талаб мекарданд.

Аз мунаҷҷим пурсид, ки «Ҷавҳар кӣ дорад?»

Малик фарроше дошт. Битарсид ва дар баробари мунаҷҷим истода ва ба ишорат мегуфтӣ: «Магу, ки ман дорам».

Мунаҷҷим маликро гуфт: «Фардо ман ин ҷавҳарро ба даст оварам».

Берун омад ва ҷавҳар аз фаррош бистад ва ба батте[1] андохт. Бат онро фурӯ бурд.

Маликро гуфт: «Мардумро, ки дар ин хона аст, ҳозир кун!»

Мардумро ҳозир карданд ва батро низ.

Мунаҷҷим гуфт: «Дар шиками ин бат аст».

Аз шиками вай бадар оварданд. Мунаҷҷимро ҳурмате падид омад.

Рӯзе зани малик вайро бихонд. Гуфт: «Бордорам. Писар аст ё духтар?»

Мунаҷҷим дармонд. Пас гуфт: «Дар рӯйи ту мебинам, ки писар бизоӣ ва дар қафои ту мебинам, ки духтар бизоӣ».

Тақдири Офаридгор чунин буд, ки писар ва духтаре бизод. Ҳоли мунаҷҷим неку шуд.

То шабе ин малик хобе саҳмгин[2] дид ва фаромуш кард. Аз мунаҷҷим пурсид.

Гуфт: «Андеша кунам». Бархост ва ранҷурдил дар гӯшае рафт дар ин андеша.

Малик бархост, ки пеши ӯ ояд, айвони ӯ биафтод.

Мунаҷҷим гуфт: «Он хоб, ки дидӣ, ин буд, ки Офаридгор туро нигаҳ дошт».

Ва малик бо вай икромҳо кард.

Пас, он иқбол буд ва тақдири Офаридгор ба некӣ. Офаридгор чун хоҳад, ки бо касе эҳсон кунад, на ба иллат кунад ва чун хоҳад, ки якеро залил кунад, на ба иллат кунад.

## Ҳикоят

Гӯянд, малике, ҳамеша орзу кардӣ, ки Хизрро бубинад, то аз вай суол кунад.

Визираш гуфт: «Он чи туро ба кор наояд, чаро металабӣ, он чи кас наталабид?» Бинашунид.

То дарвеше буд бечора, биёмад ба тамаъ, гуфт: «Маро сад динор бахш, то ман ба садақот диҳам!» Ба вай дод.

Муддате дигар боз омад. Гуфт: «Сад динори дигар деҳ, то ба садақот диҳам, то магар Хизрро бубинам!»

---

[1] Бат(т) – мурғобӣ

[2] Саҳмнок – тарснок

Сад динори дигар бидод.

Рӯзе нишаста буд дилтанг. Хизр пеш омад. Гуфт: «Эй мард, чаро дилтанг шудӣ?»

Гуфт: «Ваъда додам подшоҳеро, ки Хизрро ба вай намоям, наметавонам».

Гуфт: «Бо ман биё!»

Гуфт: «Наёрам омадан, ки савганд хурдааст агар бе Хизр равам, маро бикушад».

Гуфт: «Матарс. Бо ман биё!»

Чун дар пеши малик рафт, гуфт: «Ту кистӣ, ки маро суҷуд накардӣ?»

Гуфт: «Ман касро суҷуд накунам».

Гуфт: «Ту кӣ бошӣ?»

Гуфт: «Ман Хизрам».

Гуфт: «Агар ту Хизрӣ, суоли маро ҷавоб деҳ!»

Гуфт: «Бигӯ!»

Гуфт: «Ин соат Худо чӣ мекунад?»

Гуфт: «Бигӯям. Ин дарвеш, ки бар по хост, вайро ба ҷойи хеш биншон ва ту бархез!»

Малик бархост ва дарвеш бинишаст.

Хизр гӯяд, ки «Офаридгор ин соат ин мекунад, ки дидӣ: мулк аз ту бистад ва ба вай дод».

Теғ бар гардани малик зад ва сарашро биандохт.

Мақсуд аз ин ҳикоят он аст, ки аз қазои бад натавон гурехт.

## Ҳикоят

Гӯянд, дар Истахр малике буд золим. Ва Истахр шаҳре буд чиҳил фарсанг гирди вай буд ва сарои Ҷамшед дар он буд, бар сари сад сутун бунёд карда, ҳар сутуне чиҳилу ҳафт араш боло, як санг тарошида ва ҳанӯз барҷо мондааст. Ва ин малик камоне аз айвон даровехта буд, ки кас натавонистӣ кашидан ва даъво кард: «Ҳар кӣ камони ман бикашад, Истахр вайро диҳам».

Мардум ноумед буданд аз вай. Ва қасди авароти раийят кардӣ.

Замоне бигзашт. Рӯзи иде пеш омад. Кӯдакон ба саҳро омаданд. Яке ба подшоҳӣ карданд, номи вай «Азудуддавла» карданд ва яке вазири вай шуд ва яке амири ҳоҷиб шуд. Ва аламе[1] бардоштанд ва вайро ба тахт нишонданд ва болои ӯ биистоданд. Ва Азуд фармон медод ва мардум ба назора мерафтанд.

Чанд рӯз баромад, кори вай машҳур шуд ва марду зан мерафт ва эшон медиданд ва аз оҳистагӣ ва оромии ӯ шигифт медоштанд.

Ин хабар ба малик расид. Гуфт: «Ман низ биравам ва бубинам».

Ӯ бо вазир ҷома бигардониданд ва ба саҳро омаданд.

[1] Алам – парчам

Вазир дар пеши Азуд омад ва шикоят кард ва гуфт: «Ин мард сарои ман ситадааст. Бифармо то таслим кунад!»

Азуд гуфт: «Чӣ мегӯӣ?»

Гуфт: «Бале. Ман дорам».

Гуфт: «Бо вай деҳ!»

Гуфт: «Бисёр сароҳо дорам ва бо кас нadодаам».

Азуд гуфт: «Оқибати зулм бад бувад. Сарои ӯ боздеҳ!»

Гуфт: «Намедиҳам».

Азуд ҳарбае дар даст дошт, аз хашм он ҳарба бар ҳалқи малик зад. Ҳоле ҷон бидод. Ва ин вазир марди оқил буд. Гилеме ба сари ӯ дарпечид. Гуфт: «Ин мард гадое буд. Вайро дафн кунем».

Ӯро пинҳон кард ва пайғом ба шаҳр фиристод ва ҳошияти маликро бихонд ва сарпардаи ӯ бурун овард ва бизад ва лашкарро чамъ кард ва гуфт: «Малик мегӯяд, ман ин кӯдакро бидидам. Ойини мулукон дорад. Вайро ноиби худ мекунам ва ман дар гӯшае хоҳам нишастан. Шумо ризо медиҳед?»

Гуфтанд: «Ризо медиҳем».

Азудро бар тахти ӯ нишонд ва хазинаро ба вай супурд ва сари малик берун андохт. Ва аҳли Форс аз зулми ӯ бирастанд.

Мақсуд он аст, ки он чи тақдири илоҳӣ буд, лобуд[1] буданӣ аст.

## Ҳикоят

Бар тариқи масал гӯянд, зоғе ба сари дарахте ошён дошт. Рӯбоҳ ба зери дарахт омад ва бонг мезад. Калоғ хоя[2] ба вай андохт. Рӯбоҳ бихӯрд ва бозгардид.

Бутимор зоғро гӯяд: «Чаро хояро ба рӯбоҳ додӣ?»

Гуфт: «Тарсидам, ки барояд ва ошёни ман хароб кунад ва бачагони ман табоҳ кунад. Хоя фидо кардам, то дигаронро нигаҳ дорам».

Бутимор гӯяд: «Агар ман будаме, ҳеҷ ба вай надодаме».

Рӯбоҳ рафт пеши бутимор, бар канори об истода. Гуфт: «Эй мурғ, агар бод барояд, чӣ кунӣ?»

Гуфт: «Баргардам».

Гуфт: «Агар бод аз ин ҷониб ояд, чӣ кунӣ?»

Гуфт: «Баргардам».

Гуфт: «Агар бод аз ҳама ҷониб ояд, чӣ кунӣ?»

Гуфт: «Сар дар зери бол кунам».

Гуфт: «Чун кунӣ?»

Бутимор сар дар зери бол бурд.

Рӯбоҳ вайро бигирифт ва гуфт: «Зоғро васият мекардӣ, ки чаро хоя нигаҳ надоштӣ. Ва ту худро нигаҳ надоштӣ».

---

[1] Лобуд – ҳатман

[2] Хоя – тухм

Ва аз тақдир натавон гурехтан.

Ин миқдор гуфта омад, ки одамӣ аз тақдир натавонад гурехт ва ба мудово ва илоҷ ва чораҳо аз марг натавонад раст. Ва мо пас аз ин, фасле бигӯем дар шигифтии кори хоб.

## Фасл
## Дар баёни хобҳо ва аҳволи ҷонҳо

Бидон, ки хоб кори ҷон аст ва шигифтии аҷиб аст. Ва ҷонҳои покон сайёр аст ва аз олами пок хабар дорад. Ва он ҷузвест аз аҷзои нубувват. Ва бошад, ки аз шаётин[1] бувад ва бошад, ки рост бувад.

Амир Тоҳир – волии Хуросон ба хоб дид, марги вай дар фалон солу моҳ бувад, дар миёни обу оташ. Ва аз ин сабаб маҳмум[2] будӣ.

Чун ба Сарахс душман ба вай зафар ёфт, вайро дар гармова карданд ва дари гармова бароварданд, то аз ҳарорат ҳалок шуд.

## Ҳикоят

Имом Муҳаммад ибни Яҳё бар Хоҷа Саноӣ таъна задӣ ва ӯро «даҳрӣ» ва «зандиқ» хондӣ. Шабе Пайғамбар алайҳи-с-саломро ба хоб дид. Гуфт: «Ё Муҳаммад, мурдагонро чаро бад гӯӣ? Хосса Саноиро, модеҳи[3] мо буд. Ин на мукофоти мадҳи вай бувад».

Муҳаммад ибни Яҳё аз хоб даромад, тарсида. Пурсид, ки «Гӯри Саноӣ куҷост?»

Гуфтанд: «Ба Ғазнӣ».

Бар харе нишаст ва ба Ғазнӣ рафт. Ва бар сари гӯри ӯ нишаст ва узр мехост ва тазарруъ мекард чиҳил рӯз, то вайро ба хоб дид.

Гуфт: «Эй Муҳаммад ибни Яҳё, дар дили ман роҳ бурдӣ ва бидонистӣ, ки ман зиндиқам ё даҳрӣ?»

Гуфт: «На. Тавба кардам».

Гуфт: «Забонро нигаҳ надоштӣ, бирав қаламро нигаҳ дор ва дастро нигаҳ дор!»

Аз хоб даромад ва бозгардид.

Чун ба ҳадди Хуросон омад ранҷур, бо худ гуфт: «Дар бандагони Худо таъна чаро бояд задан, то ин ҳама ранҷ ба ман расад?»

Чун Ғуз баромад ва бо Султон Санҷар масоф доданд[4], Султон Санҷар Муҳаммад ибни Яҳёро бихонд ва пурсид, ки «Ин туркон бар ман хуруҷ карданд. Чӣ фатво диҳӣ?»

Гуфт: «Хориҷӣ бошанд ва хунашон ҳалол бувад». Ва бар фатво набишт.

Санҷар онро дар бағал ниҳод.

---

[1] Шаётин – шайтонҳо
[2] Маҳмум – ғамгин
[3] Модеҳ – мадҳкунанда
[4] Масоф доданд – дар сафи ҷанг қарор гирифтанд

Чун Ғуз зафар ёфт ва Султон Санҷарро маҳбус карданд ва Хуросон бистаданд, Муҳаммад ибни Яҳё бигрифтанд ва хок дар даҳони вай карданд, то ҳалок шуд.

Мақсуд аз ин он аст, ки нубувват рафт ва пас аз Муҳаммад расулуллоҳ пайғамбар набошад ва ҳеҷ огоҳӣ аз он ҷаҳон кас натавонад дод, магар ба хоб.

## Ҳикоят

Гӯянд, Фирдавсӣ чун аз пеши Маҳмуди Ғазнавӣ биёмад ба хашм, ба Мозандарон рафт. Рустами Золро ба хоб дид. Гуфт: «Эй Рустам, чанд туро мадҳ кардам ба мардӣ ва номи туро ошкор кардам дар олам? Мукофоти он чист?»

Гуфт: «Ба Тӯс бозгард. Ба фалон ҷойгоҳ ганҷ аст. Онро бардор, чунон ки кас набинад. Ва аз Маҳмуди Ғазнавӣ ҳеҷ махоҳ, ки туро ин ганҷ тамом аст».

Аз хоб баромад ва ба Тӯс рафт. Ва дар сари он ганҷ хонае бисохт. Кори вай неку шуд.

## Ҳикоят

Гӯянд, Султон Маҳмуди Ғазнавӣ ба саҳро омад. Девонаеро дид бар қантарае[1] нишаста. Гуфт: «Эй Маҳмуд, имшаб хобе дидам».

Гуфт: «Чӣ дидӣ?»

Гуфт: «Чунон дидам, ки ман бар тахти ту будам ва Ғазнӣ маро буд ва Аёз болои ман истода буд ва фармон медодам».

Маҳмуд гуфт: «Акнун, чӣ буд?»

Гуфт: «Аз хоб даромадам, дида боз кардам, ҳеҷ надидам».

Маҳмуд гуфт: «Мақсуди ту чист?»

Девона гуфт: «Фардо ту дида ба ҳам ниҳӣ, аз ин мамлакат ҳеҷ набинӣ, ман ва ту яксон бошем».

Маҳмудро ин сухан дар дил асар кард ва аз асп дарафтод. Гуфт: «Хуфта будам, маро бедор кардӣ». Ва интибоҳе[2] вайро ҳосил шуд.

Ин аст, ки Алии Муртазо (р) мегӯяд: «Ан-носу яному фаизо моту интабаҳу» (*Мардум хоб меравand ва вақте ки мурданд, ба худ меоянд*). Ва мо фасле гуфтаем дар боби хоб. Ин миқдор ин ҷо кифоят бувад ва мо фасле бигӯем дар таъбир ва ҳосил ва кайфияти[3] хоб.

---

[1] Қантара- бинои баланд, пӯл

[2] Интибоҳ – огоҳӣ

[3] Кайфият – чигунагӣ

## Фасл
## Дар баёни таъбири хоб ва чигунагии он

Бидон, ки таъбири хоб илме шариф аст ва хоб бозгаштани рӯҳ аст ба ботин ва ҷавҳари рӯҳ маъниест латиф ва аз ин сабаб Пайғамбар алайҳи-с-салом гуфт: «Ар-руъё ҷузъун мин ситтатин ва ъишрина ҷузъан мина-н-нубуввати» (*Хоб ҷузъест аз бисту шаш ҷузъи нубувват*).

**Масъала.** Агар пурсанд: «Яке хобе дид ва дар хоб чунон дид ва медонад, ки ба бедорӣ мебинад, чӣ фарқ кунем миёни хоб ва бедорӣ ва бошад, ки мо низ дар хобем ва мо худро бедор медонем?» Гӯем, ин суол заиф аст, ки мо ба ақл хобро ва яқизаро[1] мебинем, ки яке бедор аст пеши вай дар хоб аст: чун аз хоб даромад, хабар медиҳад, ки чӣ дид. Ва бидон, ки хоб ба табъи бинанда монад. Агар марди сафровӣ[2] бувад, ҳама оташ ва чароғ бинад. Агар марди савдовӣ[3] бувад, ҳама аҳвол[4] ва торикӣ бинад. Агар марбут бувад, обҳо ва дарёҳо бинад. Агар дамавӣ[5] бувад, равзаҳо ва ағонӣ[6] бинад. Ва бошад, ки баъзе васваса бувад, то гурусна нон бинад ва ташна дар хоб об хӯрад. Ва руъёи[7] содиқа илме латиф аст, зеро ки навъест аз ваҳй.

Ва беҳтарин авқоти[8] хоб саҳаргоҳ бувад ва нимрӯз ва беҳтарин замонҳо рабиъ[9] бувад ва бадтарин авқот зимистон бувад. Ва хоби рӯз қавитар бошад, ки хоби шаб.

## Ҳикоят

Ҷолинус гӯяд, мардеро забон бузург шуд, то дар даҳон нагунҷид ва илоҷҳо қабул накард. Ба хоб дид, ки коҳу бихӯрад ва оби вай мазмаза кунад. Бикард. Забонаш нек шуд.

## Ҳикоят

Амирулмӯъминин Муътасим Биллоҳ ба хоб дид, ки фалон шутурбонро боздоштаанд.

Аз хоб даромад. Саҷҷонро бихонд ва бипурсид. Вайро ба зулм гирифта ва боздошта буданд.

---

[1] Яқиза – бедорӣ
[2] Сафровӣ- сафроӣ
[3] Савдовӣ- савдоӣ
[4] Аҳвол – даҳшатҳо
[5] Дамавӣ – хунӣ
[6] Ағонӣ – сурудҳо
[7] Руъё – хоб
[8] Авқот – вақтҳо
[9] Рабиъ – баҳор

## Ҳикоят

Якеро дар масона санге буд, бузург шуд. Ба хоб, марде, Алӣ ном, мурғе ба вай дод. Гуфт: «Ин фалон мурғ аст, фалон ҷо мавзеъ дорад. Онро бисӯзон ва хокистари вай бихӯр, то санг бирезад!»

Ва инчунин хобҳо нодир бувад, ки қувватҳо бошад, ки камтар бувад ва бошад, ки бештар бувад. Ва бидон, ки шайтон худро ба чизҳо бинамояд, магар ба анбиё ва малоика ва шамс[1] ва қамар[2] ва қиёмат. Ва дидори малоика фарохӣ бувад ва адл. Ва ҳар кӣ хоби саҳмгин[3] бидид, гӯяд: «Аъузу бирабби Исо ва Мусо ва Иброҳим мин шарри мо раайту», Офаридгор шар аз вай бигардонад.

Ин миқдор шигифтии хоб кифоят бувад. Ва мо ёд кунем фасле дар марг.

## Боб
## Дар баёни марг ва ҷудо шудани ҷон аз ҷисмҳо

Қола-н-набию алайҳи-с-салом: «Ан-навму ах-ул-мавт» (*Хоб бародари марг аст*). Бидон марг дарвозаи охират аст ва ҳама ҳаявонро ночор гузар ба ин дарвоза аст. Ва ҳеҷ уламо[4] ва мулук[5] чораи марг натавонистанд кардан ва ҳама улумҳо[6] ба даст оварданд, оҷиз шуданд, ки чораи марг кунанд ва намедонанд, ки ба дари марг ин қувват, ки соқит мешавад, дармони вай чист. Ва мобаъд-ал-мавт[7], касро бар он иттилое нест, магар он чи пайғамбарон алаҳиму-с-салом хабар доданд ё ба хоб диданд. Аммо ба зоҳир, мусалмонеро ва кофиреро ба як ҷо дафн кунанд, ҳар ду мутағайир шаванд ва бипӯсанд ва агар сари гӯри ҳар ду боз кунанд, на дар ин роҳат бинанд ва на дар он азоб. Зеро ки ғайб аст. Агар ин маънӣ кашф будӣ, кас кофир набудӣ.

Ва Молик ибни Динор гуфт: «Ҳасанро ба хоб дидам. Гуфтам: Ё Бусаид, на аз ҷумлаи мурдагонӣ?»

Гуфт: «Бале. Валекин аз ҳама андуҳ бардоштанд».

Гуфтам: «Маро чӣ фармоӣ?»

Гуфт: «Ҳар киро дар дунё ғам бештар, дар охират шодӣ бештар».

## Ҳикоят

Саҳл ибни Моликро шахсе ба хоб дид, гуфт: «Чунӣ?» Гуфт: «Қаддамту ъала-л-лоҳи бизунубин касиратин маҳоҳо ъанни ҳусн-уз-

---

[1] Шамс – офтоб
[2] Қамар – моҳтоб
[3] Саҳмнок – даҳшатнок
[4] Уламо – донишмандон
[5] Мулук – подшоҳон
[6] Улумҳо – илмҳо
[7] Мо баъда–л–мавт – он чи баъд аз марг аст

занни би-л-лоҳи таоъоло» (*Бо гуноҳони бисёр ба пешгоҳи Худованд ҳозир шудам, ҳамаи онҳоро гумони нек ба Худованд аз ман маҳв кард*).

Ва иттифоқ афтод, ки маро пеши малике бемор бурданд. Пеши вай кӯзаҳо ва табаққои заррин ниҳода ва шиками вай омос гирифта. Маро гуфт: «Дуое мекун!»

Гуфтам: «Бале ин ҳама мол ин ҷо чӣ суд дорад туро? Чаро садақот надиҳӣ?»

Гуфт: «Додем бисёр, валекин суд надошт».

Гуфтам: «Ба он ҷаҳон суд дорад».

Чун бозгаштам, баъд аз чанд рӯз даргузашт.

Вайро дидам дар хоб, даст бар дам ниҳода, гуфт: «Агар бардорам, як нафас мондааст, биравад».

Гуфтам: «Чӣ мехоҳӣ?»

Гуфт: «Он чи ту гуфтӣ: орзу дорам, ки он ҳама зару зевар дар ҷайби мискинон ва дар домони ятимон будӣ!»

Бидон, ки ҳолати назъ[1] ва сакароти марг мухталиф аст. Ва бошад, ки саъб[2] бувад, то чанд рӯз дар он бимонанд. Ва шунидам, ки ғуломе даҳ рӯз дар ҳолати назъ буд ва дастҳо мекашид ва пой меандохт. Ва бошад, ки сабук бувад, хосса шуҳадоро.

Ва ман дидам духтаре ҳинду, ки дар ҳоли назъ буд. Маро гуфт: «Ёсин бархон!»

Сураи Ёсин бархондам.

Гуфт: «Баланд бихон ва агар ман хуфтаам, маро бедор кун!» Пас, гуфт: «Маро бозҷунбон, ки хуфтаам!»

Даст ба вай бозниҳодам. Ҷон дода буд.

Мақсуд аз ин он аст, ки ба ин саҳлӣ буд назъи вай.

Ва падари маро модаре буд номи вай Уммат-ул-Ваҳҳоб. Чиҳил сол рӯза дошт ва гӯшт нахӯрд. Ба ҳоли назъ расид. Чанд зан пеши вай нишаста буданд. Касе дари хона бизад.

Уммат-ул-Ваҳҳоб гуфт: «Дасти ман гиред!»

Вайро бардоштанд ва бурданд то ба даҳлез. Биафтод ба рӯй. Ҷон бидода буд. Вайро ҳеҷ сакраи[3] марг набуд.

Ва бидон, ки марги баофият неъматест. Ва мард бошад, ки дар офоти дунё чунон гирифтор бошад, ки агар марг фурӯшанд, ба зар бихарад.

---

[1] Назъ – ҷон додан
[2] Саъб – душвор
[3] Сакраи – талхии

## Ҳикоят

Гӯянд, шахсе шунид, ки ба замини Ҳиндустон умрҳо дароз будӣ. Ба ин орзу қасди Ҳиндустон кард.

Шахсе вайро пурсид, ки «Ба ин ҳудуд чаро омадӣ?»

Гуфт: «Моли бисёр дорам ва умри дароз меҷӯям».

Гуфт: «Ман туро чизе бинмоям».

Вайро бурд дар хонае, шахсе ба вай намуд бар тахте хуфта ва ҳадас[1] карда. Вайро пок кард ва таоме дар ҳалқи вай кард ва гуфт: «Ин падари ман аст».

Пас, вайро дар хонае дигар бурд. Шахсеро дид кӯр, дар зери тағоре[2] карда. Тағор аз рӯйи ӯ боз кард, қадре ордоб дар ҳалқи вай кард ва гуфт: «Ин ҷадди[3] ман аст».

Пас, вайро дар хонаи дигар бурд. Мардеро дид хуфта, чодаре дар сар кашида. Гуфт: «Инро натавон дид. Ин ҷадди ҷадди ман аст. Вайро ҳар рӯз бо сар оем, то гурба ё муш вайро афгор накунад».

Ин шахс гуфт: «Эй мард, ман тоқат намедорам дидани ин қавмро».

Гуфт: «Бидон, ки ман марди тавонгарам, тааҳҳуди[4] ин аҷдод[5] мекунам. Дигарон обо[6] ва аҷдодро ба муҳавватае[7] баранд, он ҷо бигзоранд». Ва ӯро бурд ба он муҳаввата: чанд ҳазор зану мард бар он ҷо хуфта, баъзе ба рӯ дарафтода, баъзе ба қафо бозафтода ва ганде азим бархост. Гуфт: «Ин дарвешонанд ва кас надоранд, ки эшонро бидорад. Ин ҷойгоҳ бигзоранд. Агар таоме ёбанд ва агар на, месозанд. Ва умрҳо дароз доранд».

Ин шахс гуфт, чун онро бидидам, гуфтам: «Маро умри дароз намебояд».

Ва реҳлат кард ва ба вилояти хеш омад.

Мақсуд он аст, ки ғояти умри одамӣ мобайни ситтин ило сабъин (*шаст то ҳафтод*) аст ва инро «ашараи майшума» (*даҳаи номуборак*) хонанд. Ва аз ҳафтод сол кам кас баргузарад ва агар дер бимонад, ҳар соат бадтар аз марг бошад. Ва масали одамӣ чун банди муҳра аст дар силке[8]. Модом то он силк бар ҷой бувад, он икд[9] манзум бувад. Чун он силкиро аз миён бишканад, муҳраҳо пароканда шаванд.

---

[1] Ҳадас – ахлот
[2] Тағор – тағора, ташт
[3] Ҷад(д) – бобо
[4] Тааҳҳуд – нигаҳбонӣ
[5] Аҷдод – бобоҳо
[6] Обо – падарон
[7] Муҳаввата – ҷойи бо девор иҳота шуда
[8] Силк – сим, ресмон
[9] Икд – муҳра, гарданбанд

Ҳамчунин, ҷони одамӣ дар тани вай нозим[1] аст ва мосик[2]. Чун ҷон берун рафт, аъзоҳо мутафарриқ[3] шаванд.



## Дар баёни дунё ва айбҳои он

Бидон, ки уюби[4] дунёи бевафо чандон аст, ки натавон гуфт. Носозгор ва фиребанда аст ва душмани дӯстон аст ва душмани душманон: на бо дӯстони худ бисозад, на бо душманон. Масали вай чун занест нобакор: ҳар рӯзу ҳар шаб ҷойи дигар бувад. Якеро бифиребад ва ба вай чунон намояд, ки дӯсти вай аст, то вай ҳамагӣ дил ба вай диҳад. Ногоҳ вайро бигзорад ва ҷойи дигар равад. Муҳлик[5] бувад. То агар шахсе чиҳил рӯз сикбо[6] хӯрад, вайро бикушад ва агар муддате дароз шӯрбо хӯрад, вайро бикушад ва агар муддате асал хӯрад, вайро бикушад. Пас, он чи айни лаззат аст ҳам аз ҷумлаи самум[7] аст. Дунё зоҳирӣ неку намояд, чун табақи ҳалво, ки заҳр дар он пинҳон бувад. Чунон ки сабзӣ, ки ба мазбала[8] бувад: зоҳираш сабз намояд ва ботинаш гандад аз наҷосат.

---

[1] Нозим – танзимгар
[2] Мосик – нигоҳдоранда
[3] Мутафарриқ – аз ҳам ҷудо
[4] Уюб – айбҳо
[5] Муҳлик – ҳалоккунанда
[6] Сикбо – оши сирка
[7] Самум – заҳрнок
[8] Мазбала – зуболадон, дӯдаи пору, чоҳи ахлот

## Ҳикоят

Анушервони одил шабе ба хоб дид, ки аз косаи заррин таом мехӯрад ва мори сиёҳ бо вай луқма бар мегирифт ва мехӯрд. Аз муаббирон[1] пурсид таъбири вай. Гуфтанд: «Марде сиёҳ бо зани ту фасод мекунад».

Анушервон тафаҳҳус бикард[2]. Чунон буд. Ҳиндуро бигирифт ва ҳалок кард ва занро дар пӯсти хом дӯхт. Рӯзгоре дар ин азоб медошт.

Ин зан кас фиристод ба Бузурҷмеҳр, ки «Дар ҳоли ман назаре кун!»

Бузурҷмеҳр шоҳисфарамро[3] дар миёни палидӣ кишт. Чун сабз шуд, онро ба ҳадя ба Анушервон фиристод.

Анушервонро аҷаб омад. Ба Бузурҷмеҳр гуфт: «Шохе чанд баркан!»

Вай чанд шохро биканд ва бибӯёнид. Ганде аз он бархост. Биандохт. Гуфт: «Масали дунё ва зан масали ин райҳон аст: зоҳираш сабз ва ботинаш гандида».

Ва аз ин сабаб аст, ки агар касе дар хоб бинад занеро аҷуза[4], таъвил кунанд, ки дунёст, ки дунё пир аст ва аҷуза гандад ва дунё гандад.

Пас, Анушервон он занро берун кард.

Бидон, ки масали дунё чунон аст, ки оби шӯр: чандон, ки бихӯранд, ташнатар бошанд.

Ва бингар, ки Зулқарнайн ҳама оламро биситад ва қасди Зулмот[5] кард ва Намруд ҳама дунё биситад, қасди осмон кард.

Зулқарнайн чун аз дунё реҳлат кард, гуфт: «Аз паси ман ноиб он бувад, ки хатте дар даст дорам, бигӯяд, ки он чист».

Чун аз дунё бирафт ва тобути вайро баргирифтанд, дасте аз тобут берун кард, хатте дар каф гирифта.

Сад ҳазор марди ҷангӣ ва бозорӣ ва уламо[6] ҳозир буданд. Ҳар яке мегуфт, ки бар ин чӣ набиштааст. То аз миёна шахсе гуфт: «Бар ин хат набиштааст, ки эй бани одам, ҳамаи оламро бигирифтам ва роҳ бар яъҷуҷу маъҷуҷ бастам ва дар Зулмот рафтам ва бар саҳоб[7] савор гаштам, Доро ибни Дороро бикуштам, ҳамаи оламро мусаххар кардам. Агар маргро ҷавоб тавонистаме додан ба лашкар, ин аст лашкар ва силоҳу мардони ҷангӣ. Ва агар ҷавоб тонистаме додан ба

---

[1] Муаббирон – таъбиркунандагон
[2] Тафаҳҳус бикард – таҳқиқ кард
[3] Шоҳисфарам – шоҳиспарғам, райҳон
[4] Аҷуза – пиразан
[5] Зулумот – Торикистон
[6] Уламо – олимон
[7] Саҳоб – абр

молу илм, инак хазинаҳо ва уламо ва фуқаҳо[1]. Имрӯз аз дунё гузаштам ва ҳеҷ маро суд надошт».

Чун вай ин сухан бигуфт, он хат аз кафи вай дарафтод ва дастро дар кафан кашид.



Бидон, ки дунё ва ҳар чи дар дунё ҳама мояи меҳнат[2] аст ва ҳар чи бубинӣ, сабаби вубол[3] аст ва агар набудӣ, мардро беҳтар будӣ.

## Ҳикоят

Овардаанд, ки подшоҳе қадаҳе ёфт аз ақиқ ва вай ба он қадаҳ хуррам буд. Бар ҳакиме арз кард. Ҳаким гуфт: «Некуст, валекин мояи ғам аст».

То рӯзе, он қадаҳ биафтод ва бишкаст. Подшоҳ ғамгин шуд ва гуфт: «Кошки он қадаҳ набудӣ, то маро ин ҳама ғам набоистӣ хурд!»

Ва бидон, ки ҳар чи бинӣ ва дорӣ аз дунё, ё аз ту биситонанд ё туро аз он биситонанд ва ҳама мояи меҳнат[4] ва фароқ[5] аст. Ва чандон, ки мард бо дунё созад ва бо вай меҳрубонӣ кунад, дунё бо вай носозгорӣ бештар кунад. Ва масали дунё чандон, ки андеша кардам, ба бозии кӯдакон монад, ки сафолро зар созанд ва дар домон гиранд ва бо якдигар хусумат[6] кунанд. Чун вақти шом дарояд, модар эшонро дар хона гирад ва он сафолҳо аз домани эшон биандозад. Одамӣ ҳамчунин симу зар ҷамъ мекунад ва ба сабаби он бо якдигар хусумат

---

[1] Фуқаҳо – фақеҳон
[2] Меҳнат-ранҷ
[3] Вабол – зарар, зиён, ранҷ
[4] Меҳнат – ранҷ, азоб
[5] Фароқ – фироқ, ҷудоӣ
[6] Хусумат – душманӣ, ситеза

кунанд. Ба вақти марг ҳама аз вай биситонанд ва Малак-ул-мавт[1] гӯши вай гирад ва гӯристон оварад.

Ин миқдор гуфта омад, то фирефта нашаванд ба ғурури[2] дунё, ки дунё ба ғул монад, ки мардумро фиребаду хӯрад ва худро неку намояд. Ва ин бад бошад.

## Ҳикоят

Гӯянд, дар шаҳре роҳибе буд, меҳмонхонае карда буд ва мардумро ба меҳмон мебурд. Ва мардум вайро дӯст доштанд ва бо вай эҳсон мекарданд. Ва ӯ як-якро медуздид ва мекушту мехӯрд. То рӯзе ду духтарро бибурд ба меҳмонхона. Якеро меҳмон кард, якеро бар дар бимонд. Пас, он духтарро дар хонаи дигар бибурд ва сараш бибурид ва вайро бихӯрд.

Духтари кӯчак бидид, бигурехт. Падарро гуфт: «Ин роҳиб хоҳари маро бихӯрд».

Гуфт: «Одамӣ одамиро чун хӯрад?»

Вайро талаб мекарданд чанд рӯз, намеёфтанд.

Рӯзе роҳиб он падари вайро дид, ки мегирист. Гуфт: «Духтари ту маро ғуле кард мардумхор».

Гуфт: «Ӯ тифл аст беақл. Аммо хоҳаре дошт, гум шудааст».

Гуфт: «Агар бинӣ, меҳмонхонаи ман бинӣ, то туро шубҳате[3] набошад».

Рафт бо вай дар меҳмонхона. Хонае дигаре дид.

Гуфт: «Ин хона низ бубин!»

Дар он рафт. Хонаи мункар[4] дид ва устухони одамӣ дид. По бозпас ниҳод, ки бозгардад, ғул ҳар ду даст бар пушти вай ниҳод ва вайро дар хона андохт ва сурати ғулии худ бинамуд ва ӯро гуфт: «Сарат хӯрам ё по?»

Гуфт: «Ҳар чи хоҳӣ мекун, ки сазои ман аст, ки духтарамро бихӯрдӣ ва бедор нашудам ва тобеи ту шудам».

Мақсуд аз ин ҳикоят он аст, ки дунё бо падару ҷадди[5] ман хиёнат кард ва бо асдиқо[6] ва аҳиббо[7] бинасохт, бевафоии ӯ бинанд ва меҳри ӯ дар дил надоранд ва бо ғуруру[8] дастони ӯ мағрур[9] набошанд. Ва мо

---

[1] Малак–ул–мавт – фариштаи марг
[2] Ғурур – фиреб
[3] Шубҳат – шубҳа, гумони бад
[4] Мункар – даҳшатнок
[5] Ҷад(д) – бобо
[6] Асдиқо – рафиқон
[7] Аҳиббо – дӯстон
[8] Ғурур – фиреб
[9] Мағрур – фирефта

баъд аз ин, ёд кунем фасле, ки пас аз дунё марг аст ва пас аз марг, баъсе[1] ва ҳисобе ва ҳашрест[2].

## Дар баёни дубора зинда шудан, қиёмат ва ҳиқиқати он

Бидон, ки пас аз дунё сарои дигаре аст ва ҳисобе ва қиёмате. Ва дар ҷумлаи бани одам аз умамҳо[3] ҳеҷ қавме бадтар аз даҳрӣ[4] ва зандиқ[5] нест ва аз он кас, ки ба қиёмат ва ҳашр имон надорад. Зеро он ки эътиқод надорад, ки ҳисобе аст ва бар некӣ савоб аст ва бар бадӣ иқоб аст, на некӣ кунад ва на аз бадӣ даст дорад. Ва агар чунин будӣ, ки даҳрӣ мегӯяд, лоҷарам[6] дар ниҳоди олам ҳикмате набудӣ ва яке ҳамеша зулму ситам кардӣ, бо он баробар будӣ, ки некӣ ва адл кардӣ. Ва чаро мункири қиёмат бошад? Ва мебинад, ки ҳар сол оёти[7] ҳашр[8] зоҳир мешавад ва ҷаҳони мурда ва хоки хушк ба насими рабиъ[9] ва амтор[10] зинда мегардад ва ҳашароти мурда ҷумла зинда мешаванд ва сад ҳазор мурғу малаху магас ва вуҳуш[11] ба рабиъ зоҳир мешаванд, ки дар зимистон яке набошад ва дарахтҳову меваҳо ва гулҳову шукуфаҳо[12], ки аз хоку чӯби хушк берун меоянд ва он донаи мурдаи беҳаракат дар зери гиле мурда, ки Офаридгор онро зинда мекунад ва аз як дона понсад донаи тар берун меорад. Ва чаро андеша накунад, ки ҳар рӯз ҳашре нав аст ва ҳар шаб марге нав аст? Ҳар шаб ҳама бар сифати мурдагон шаванд: на гӯянд, на шунаванд ва на ҳаракат кунанд. Чун рӯз шуд, дар ҳаракат оянд, бино ва гӯё шаванд. Ва ин муқаддимаи ҳашру қиёмат аст.

## Ҳикоят

Гӯянд зиндиқе[13] ба ҳаҷ рафт. Вадиате[14] дар шаҳри Куфа ба зане супурд. Чун бозомад, занро гуфт: «Вадиаи маро боздеҳ!»

Гуфт: «Чаро боздиҳам?»

Гуфт: «Амонат бигузор!»

---

[1] Баъс – дубора зинда шудан
[2] Ҳашр – растохез, қиёмат
[3] Умумҳо – умматҳо, қавмҳо
[4] Даҳрӣ – мулҳид, бедин, атеист
[5] Зандиқ – зиндиқ, мулҳид, бедин, атеист
[6] Лоҷарам – ҳатман
[7] Оёт – нишонаҳо
[8] Ҳашр – растохез, қиёмат
[9] Рабиъ – баҳор
[10] Амтор – боронҳо
[11] Вуҳуш – ҳайвонот
[12] Шукуфаҳо – гулҳо
[13] Зиндиқ – мулҳид, бедин
[14] Вадиат – амонат

Гуфт: «Чаро гузорам? Ва ту мегӯӣ қиёмат нест ва савобу иқоб нест. Агар савоб нест, чаро некӣ кунам? Ва агар иқоб нест, чаро бадӣ накунам?»

Зандиқ гуфт: «Рост мегӯӣ. Ман мусалмон шудам ва эътиқод кардам, ки бар некӣ савоб аст ва бар бадӣ иқоб аст».

Ва бидон, ки чун мард донад, ки марҷаи[1] вай бо Худост, ки бар некӣ савоб диҳад, аз вай хайрот падид ояд.

Ин миқдор дар ҳашр ва қиёмат оқилонро кифоят бувад.

[1] Марҷаъ – бозгашт

# РУКНИ ҲАШТУМ
## Дар аҷоиби ҷин ва девҳо

Қола-л-лоҳу таоло: «Қул уҳия илайя нафарум мин-ал-ҷинни фақолу инно самиъно Қуръонан аҷабо»[1]. Хабар медиҳад, ки эй Пайғамбар, бо уммати худ «*Бигу, ки ба ман ваҳӣ карданд, ки ҷинниён Қуръон бишниданд, гуфтанд Қуръоне аҷаб шунидем, ки роҳи рост менамояд ва бад-он имон овардем*». Ва амсоли он оёт[2] дар Қуръон бисёр аст. Ва ҷамоате бошанд, ки имон надоранд, ки дев ва ҷиннӣ бошад ва мункир бошанд ва саръ[3] навъе аз иллат донанд ва гӯянд, ҷиннӣ дар одамӣ чӣ гуна равад? Вагарна, чаро Алӣ ибни Абӯтолиб ва Ҳамза ибни Абдулмуталлибро наяфканданд? Ва аз ин ҷинс инкор кунанд ва пиндоранд, ки он чи эшон набинанд, худ нест.

Дар «Қуръон» худ мегӯяд: «Ва анаҳу кона риҷолун мин-ал-инси яъузуна бириҷолин мин-ал-ҷиннӣ…»[4](*Ва он ки мардони одамиён ба мардони ҷин паноҳ мегирифтанд…*) Гуфт қавме буданд, ки дар саҳро, тарсиданді аз дев. Шахсе гуфт: «Аъузу бисайид-ил-ҳоз-ал-води мин суфаҳои қавмиҳ». Яъне дар паноҳи сайиди ҷинниён омадам, то маро аз шарри дигар девон нигаҳ дорад. Пас, эмин бихуфтӣ. Ва чун аз ҷинниён риҷол[5] гуфт далел кунад, ки занони ҷиннӣ ҳам бошанд. Лиқавлиҳи таоло: «… ва шорикҳум фи-л-амаоли ва-л-авлод…»[6] (Сухани Худованди олимартаба: «*… ва бо онҳо дар амвол ва фарзандон шарик шав…»*). Иблисро гуфт ҳамбозӣ кун ба одамӣ дар мол ва фарзанд. Яъне, ҳар гаҳ, ки як одамӣ бизояд, аз ҷинниён ҳазор бизоянд. Ва қавлуҳу: «Қола ъифриту мин-ал-ҷин»[7] (Сухани Худованди олимартаба: «Қавитарине аз ҷинҳо гуфт…»). Яъне, ки Сулаймон аз ҳудҳуд бишнид, ки дар замини Сабаъ маликае аст, вайро тахте азим. Сулаймон гуфт девонро ки «Он тахт биёред!»

Ифрите гуфт: «Ман ба як тарфат-ул-айн[8] биёрам».

Чун нигаҳ кард, тахт ҳозир буд ба ёрии Осиф.

Ин ҳама «Қуръон» хабар медиҳад аз ҷинниён. Ва агар ҷин набудӣ, Офаридгор ин ҳикоят накардӣ. Аммо мард чун дар ақли танги худ нигаҳ кунад, он чи ба он нарасад ё набинад, пиндорад, ки худ нест ва «Қуръон»-ро рад мекунад.

---

[1] Сураи Ҷин, ояти 1
[2] Оёт – оятҳо
[3] Саръ – бемории асаб, ки рагу мушакҳо мекашад
[4] Сураи Ҷин, қисмате аз ояти 6
[5] Риҷол – мардон
[6] Сураи Исро, қисмате аз ояти 6
[7] Сураи Намл, қисмате аз ояти 39
[8] Тарфат–ул–ъайн – як чашмак задан

## Ҳикоят

Наззоми мутакаллимро бо Абӯҳузайл мунозара буд ба сабаби ҷин. Наззом гӯяд: «Ҷин ҳаст», Абӯҳузайл гӯяд: «Ҷин нест».

Хусумати эшон дароз шуд. Халифаи вақт миёни эшон сулҳ дод ва гуфт: «Девонро ба бурҳон натавон намудан ва аз ҷиҳати Қуръон бояд имон дошт».

Ва Абӯҳузайлро чоҳе буд, ки об кашиди аз он. Наззом дар он чоҳ пинҳон шуд. Абӯҳузайл далв[1] фурӯ гузошт. Наззом онро ба даст бигрифт. Абӯҳузайл мекашид. Наззом овози мункар бикард ва гуфт «Дар деву парӣ чаро таъна занӣ»?

Абӯҳузайл санг бар сари чоҳ ниҳоду халифаро хабар кард, ки «Наззом дар чоҳ пинҳон шудааст ва худро дев сохта ва маро таҳдид мекунад».

Халифа касе фиристод ва вайро берун оварданд ва силазанон ва вайро бурданд пеши халифа. Ва халифа гӯяд: «Он чи ғайб аст, касе хоҳад зоҳир кунад, бар он бурҳон ангезад, натавонад. Чунон ки азоби гӯр ва Мункару Накир. Ба ин ҷумлат имон бояд дошт. Самъи[2] бошад, на ақлӣ. Ва он ки таҳқиқи он ҷӯяд, чунин хиҷил гардад, ки ту гаштӣ».

Мақсуд аз ин он аст, ки Офаридгор чун гуфт ҷиннӣ ҳаст, имон бояд дошт.

## Ҳикоят

Гӯянд, Азудуддавла марде буд ҳаким ва малики қоҳир[3] ва азоим[4] ва илми найранҷ[5] донистӣ. Канизаке харида буд ва дили вай бо он мутааллиқ буд. Ва хонаи чӯбин сохт, шаб бо он канизак дар он хона будӣ, дар бастӣ ва ҳарас[6] берун нишаста будандӣ. Шабе, бедор шуд, канизакро наёфт. Дарҳо баста дид. Бинишаст то чӣ бинад. Вақти саҳаргоҳ, канизакро дид. Гуфт: «Кучо будӣ»?

Гуфт: «Марди дарвеш даромад ва маро бурд».

Гуфт: «Агар боз ояд маро хабар кун!»

Шаби дигар, даромад, вайро бирабуд. Канизак Азудро хабар кард. Вайро бигрифт. Гуфт «Ту кӣ бошӣ»?

Гуфт: «Мардеам, илми найранҷ бидонам».

Гуфт: «Маро биёмӯз, ки ин канизакро ба ту диҳам!»

---

[1] Далв – сател
[2] Самъӣ – шуниданӣ
[3] Қоҳир – бо ҳайбат
[4] Азоим – афсун
[5] Найранҷ – найранг
[6] Ҳарас – нигаҳбонон

Вайро даромӯхт. Ва канизакро ба вай дод. Ва гӯянд, Азудуддавла ба охир дар мандал[1] нишаста буд, пойи вай аз мандал берун буд, ҷин вайро бизад ва аз он талаф шуд.

Мақсуд аз ин он аст, ки ҷинро мункир натавон будан. Лиқавлиҳ: «Ва ҳушира ли Сулаймона ҷунудаҳу мин-ал-ҷинни ва-л-инс …»[2]

Худованди олимартаба гуфт: «Ҷамъ кардем аз баҳри Сулаймон лашкарҳои деву парӣ…», то дар хидмати вай буданд ва мусаххари[3] вай шуданд. Баъзе бино кардандӣ ва баъзе ғаввосӣ кардандӣ ва ҷавоҳир овардандӣ. Ва аз ҷумлаи мутамарридон яке Сахри ҷиннӣ буд. Вай бар сифат одамӣ буд ва рӯйи шер дошт ва ҳар андоме ба ҳайвоне монанд буд, вайро дар миёни ду кӯҳи сангин маҳбус кард.

Ҷинси дигар даровmarданд, оташ аз даҳони эшон мерафт ва бонги саг мекарданд. Деверо даровaрданд, нимаи тан монанди саг ва хартуме дароз, нимаи тан чун одамӣ.

Гуфт: «Чӣ номӣ?»

Гуфт: «Меҳрин ибни Ҳафоф. Ва ман дар киштии Нӯҳ будам. Ва амали ман он аст, ки суруд гӯям ва ёри хамморон бошам».

Вайро низ маҳбус кард. Пас, деви дигарро даровaрданд, сиёҳ монанди шаб.

Гуфт: «Чӣ номӣ?»

Гуфт: «Ҳайҳол».

Шамшеру силоҳ бардошта ва аз ҳар мӯйи вай қатраи хун мечакид, тавқе сурх дар гардан.

Гуфт: «Ин хуни Ҳобил аст ва ҳар хуне, ки бирезанд ба ҳузури ман рехта шавад».

Пас, Сулаймон бифармуд, то вайро қайд кунанд[4]. Пас, девонро меоваранд ҳар яке бар сифате.

Ин миқдор аз муфассирин овардаанд дар тафсири ин оят: «Ва ҳушира ли Сулаймона ҷунудаҳу…»[5]. Аммо одамӣ эшонро натавонад дидан. Қола Имом аш-Шофеъӣ разияллоҳу ъанҳу: «Ман заъама аннаҳу яра-л-ҷинна усқитат шаҳодатуҳу». Ли қавлиҳи таоло: «…иннаҳу ярокум ҳува ва қабилуҳу мин ҳайсу ло таравнаҳум…»[6] (… *ҳамоно Шайтон ва қавми ӯ шуморо мебинанд аз он ҷойе, ки шумо онҳоро намебинед…*) Рост аст. Аммо чун намояндаи Офаридгор буд, раво бошад. Аммо агар касе даъво кунад, ки ман деврo мебинам, нашнаванд. Ва дев тавонад, ки худро бинамояд ба ҳар сурате, ки хоҳад.

---

[1] Мандал – хатти даври азоимхо (афсунхон)
[2] Сураи Намл, қисмате ояти 17
[3] Мусаххар – тобеъ
[4] Қайд кунанд – бибанданд
[5] Сураи Намл, қисмате аз ояти 17
[6] Сураи Аъроф, ояти 27

**Хабар.** Пеши Маъмун ҳикоят карданд, ки «Пирест дар кӯҳи Ҳиндустон, хабар диҳад аз чаҳорсад сол боз ва болотар аз асҳоби Пайғамбар алайҳи-ссалом ва аз Исо алайҳи-с-салом ва Шамъун хабар диҳад». Маъмун кас фиристод, то хабаре донад.

Мард чун пеши вай омад, саҳмнок[1] пайкаре дид. Вай хабар дод, ки муаммар[2] аст.

Гуфт: «Киро ёд дорӣ»?

Гуфт: «Алиро ёд дорам ки Ибни Мулҷам вайро захм зад ва аз Абӯлуълуъ ва Умар разияллоҳу анҳу ва ғавғои Усмон ёд дорам ва Исоро алайҳи-с-салом ёд дорам, ки мурдаро зинда кард ва тӯфони Нӯҳ алайҳи-с-салом ёд дорам».

Мард гуфт: «Ин шигифт аст».

Гуфт: «Агар ман одамӣ будаме, ин муҳол будӣ». Гуфт:

«Ту ки бошӣ»? Гуфт: «Ман Азозилам. Дар ин замин зиракони ҳиндувонро дидам, ин ҷо муқом кардам[3] ва ҳамаро гумроҳ кардам ва ба зиракии эшон бихандидам, то говро мепарастанд ва худро бар оташ мениҳанд ва месӯзонанд. Ва эшонро чунон намудам, ки ҳар кӣ худро бисӯзонад, то чиҳил рӯз ҷон бо вай ояд ва боз гард ва Маъмунро хабар деҳ»!

Ва аз ин ҷинс хикоятҳо гӯянд. Ба раъйи[4] хеш ва ба занни[5] сусти худ, ҳамаро дурӯғ набояд дошт ва худро ростгӯ.

## Ҳикоят

Дар масал гӯянд, мардеро зане буд салита[6] ва бадхӯ. Вайро ба саҳро бурд дар чоҳе афканд ва санге бар сари он ниҳод ва баъд аз чиҳил рӯз, боз омад то ҳоли ӯ ба чӣ расид. Сари чоҳ баргирифт. Деве аз он бароманду ғиреву [7] фарёд мекард аз дасти он ва мардро гӯяд: «Эй золим, ин чунин салитаро ба ҷойи ман овардӣ, то айши ман талх кард». Ва менамояд, ки зан бадтар аз дев бувад.

## Ҳикоят

Гӯянд, подшоҳе дар боғи худ рафт. Деверо дид. Малик деврo бигрифт. Дев гуфт: «Маро раҳо кун, ки чизе ба ту омӯзам, ки сухани ҳайвонот фаҳм кунӣ». Ва об дар даҳони вай андохт ва бирафт ва гуфт: «Он чи аз ман омӯхтӣ ва дидӣ ба касе магӯ, ки мирӣ»!

---

[1] Саҳмнок – даҳшатнок
[2] Муаммар – дарозумр
[3] Муком кардам- ҷой гирифтам
[4] Раъй- андеша
[5] Зан(н) – гумон
[6] Салита – густох, бадзабон
[7] Ғирев- фиғон

Малик дар хона рафт ба ёдаш омад, ки дев чи мекард, бихандид. Занаш савганд дод, ки «Чаро механдӣ»?

Натавонист гуфтан.

Занаш азоб медод.

Гуфт: «Фардо бигӯям».

Берун омад. Говаш алаф намехӯрд.

Хурӯс гуфт: «Чаро намехӯрӣ»?

Гуфт: «Фардо хоҷаи ман бимирад».

Гуфт: «Алаф хӯр ва ғам махӯр, ки ман дона мехӯрам».

Гов гӯяд: «Эй хурӯс, ҳамеша бе ақл будӣ. Ва ғами хоҷа нахӯрӣ, кӣ бихоҳад мурдан»?

Хурӯс гуфт: «Ӯ мурда беҳтар, ки зинда. Ба ҳукми он ки ман даҳ мода дорам ва ҳар даҳро нигаҳ медорам ва аз ҳукми ман берун набошанд. Хоҷаи маро чандон ҳаммияте[1] нест, ки зане дорад ва фармони вай набарад, то он чи гуфтани буд, бигӯяд то бимирад».

Гов гуфт: «Пас, чӣ кунад»? Гуфт: «Чӯб бардорад ва занро мезанад. То вайро ба ин ҳадис[2] чӣ кор»?

Мард бишнид ва занро ба адаб кард то хамуш шуд.

Мақсуд аз ин он аст, ки аз дев басе сухан гӯянд: баъзе бар тариқи масал, ва баъзе рост.

## Ҳикоят

Гӯянд, деверо дар пеши Сулаймон (а) оварданд ба сурати бозина[3], нохунҳо дароз, зивза[4] мезад. Ҳар кӣ он бонг мешунид, ба гиря меафтод.

Гуфт: «Тӯ кистӣ»?

Гуфт: «Манам Мурат ибни Ҳорис. Ва санъати ман он аст, ки мизмор[5] ва синҷ[6] занам. Ва ҳар ҷо ки барбат зананд, ман он ҷо бошам».

## Ҳикоят

Ба ҳудуди Ғундиён кӯҳест аз он симу зар оранд, дар он каҳфҳо[7] ва тоқҳо. Ва дар он ҷо ашколи[8] девон бинанд, сахт мункар[9]. Ва шарҳи он дароз аст.

[1] Ҳаммият – ғайрат
[2] Ҳадис – сухан
[3] Бозина – бузина, маймун
[4] Зивза- бонг, фарёд
[5] Мизмор – най
[6] Синҷ – камон
[7] Каҳфҳо – ғорҳо
[8] Ашкол – шаклҳо, суратҳо
[9] Мункар – даҳшатнок

Яке аз ҳукком гӯяд, маро орзу кард, ки аз он чизе бинам. Ва мункир будам дидани девро. Пеши қаллоъе[1] рафтам ва пеши он бинишастам, то магар асаре бинам аз дев. Рӯзе ганде баромад ва бӯйи зуҳӯмате[2]. Қаллоъ гӯяд: «Ҷиннӣ омад. Ҳеҷ ҳаракат макун! Вагарна маро бизанад ё туро».

Пас, ҷонваре падид омад, ки рӯйи фил дошт ва пеш омад ва гуфт: «Бо ман оштӣ кун»! Дили ман битарсид ва забони ман баста шуд. Аз вай бигурехтам ва ба сари кон омадам ва оташ дидам, ки аз даҳони вай баромад. Баъд аз соате, қаллоъ баромад, сарру рӯй сӯхта. Даст ба ман зад ва гуфт: «Маро ҳалок хостӣ кардан». Баъд аз ин тавба кардам, ки дар кори дев инкор накунам.

## Ҳикоят

Шахсе гуфт, ин ҳикоят бо яке аз мутакаллимон бигуфтам. Ба ман истеҳзо медошт ва мегуфт: «Ин хаёлот ва савдо бошад».

Вайро гуфтам: «Бирав ба ин маъдан[3], то бидонӣ ки ҳол чист»! Вай бирафт ва ҳарбае[4] дар даст ва дар он ғор шуд ва мегуфт: «Ҳар деверо, ки бинам, ба ин ҳарба вайро бикушам». Чун вақти субҳ буд, мард менолид, рӯй сиёҳ шуда ва он ҳарба ба рӯй оварда ва ба дигар сомон берун омада.

Мардум пурсиданд, ки «туро чӣ буд»?

Забон берун кард сиёҳ шуда, яъне «Сухан наметавонам гуфт». Ҳамон рӯз бимурд.

Аз ин ашкол ҳикоёт гӯянд ва аҳли фалсафа ба он ханданд ва қабул накунанд ва гӯянд, ки «Дев латиф бошад ва одами касиф, натавон дидан». Ва ба он монад, ки инкор кунад ба рӯъяти[5] малоика: модом, ки девро натавон дидан, малоика латифтаранд аз дев. Ва ин инкор сар ба куфр дорад.

## Ҳикоят

Гӯянд, шахсе буд Иблис вайро зоҳир гаштӣ. Аз вай дархост, ки ба он сурате, ки вайрост, вайро бинад. Вайро бурд то соҳили дарё. Сарире[6] дид: Тахти заррин дар миёни дарё ниҳода, Иблис дар он нишаста ва девон гирди вай даромада. Деве даромад.

Иблис гуфт: «Чӣ кардӣ»?

Гуфт: «Миёни ду шахс адоват кардам».

---

[1] Қаллоъ – конкан
[2] Зуҳӯмат – бад, ганд
[3] Маъдан – кон
[4] Ҳарба – найза
[5] Руъят – дидан
[6] Сарир – тахт

Деви дигаре даромад. Гуфт: «Шахсеро аз бом ба замин афкандам».

Деви дигар гуфт: «Шахсеро фармудам, то шахсеро бикушад».

Яке дигар гуфт: «Миёни зану шавҳар хилоф афкандам, то талоқ доданд».

Иблис аз ин сухан хуррам гашт. Бонге зад ва ба ҳаво бипарид ва гирди олам баромад ва ба сари тахт омад.

Пурсид аз вай: «Ин ҳама шодӣ барои чӣ кардӣ»?

Гуфт: «Зеро ки дар талоқ офот бошад. Ва марду зан азб[1] гарданд ва қасди зино кунанд ва аз он фарзанди ҳаром ояд ва аз фарзанди ҳаром офатҳо хезад ва хонаҳо хароб кунад ва мардумозор ва қаттол[2] бошад ва аз вай чандон халал ояд, ки дар ҳамаи лашкари ман натавонанд кард. Ман ба ҳеҷ коре хурсанд набошам, ки ба ҳаромзода».

## Ҳикоят

Гӯянд, малике буд дар аҳди аввал ва ӯро ҷавҳаре буд азим. Вазирро гуфт: «Бадали ин ҷавҳар талаб кун ва илло[3] туро аз вазорат маъзул[4] мекунам». Вазир муҳлат хост. Соле дар офоқ[5] мегардид ва лаълҳо ва марворидҳо аз ғаввосон[6] меҷуст. Наёфт. Бар соҳили дарёи Муҳит мегардид.

Шабе баҳрие баромад ба сурати шигифт. Гуфт: «Бар ин соҳил чӣ мегардӣ»?

Гуфт: «Омадаам, ки оби ин дарё хушк кунам ва ин соҳили маъмур[7] бирон[8] кунам».

Баҳрӣ гуфт: «Раво дорӣ, ки моро аз ватани хеш овора кунӣ? Ҷони мо аз ин об аст бозгард»!

Гуфт: «Нагардам, магар бадали ин ҷавҳар яке биситонам».

Баҳрӣ гуфт: «Ман бидиҳам». Боз гардид ва бадали он ҷавҳар биёвард.

Вазир бистад ва бихандид.

Баҳрӣ гуфт: «Чаро хандидӣ»?

Гуфт: «Аз ақли баҳриён механдам, ки ту пиндоштӣ, ки ба дасти ман барояд, ки муҳитро[9] хушк кунам».

---

[1] Азб – муҷаррад
[2] Қаттол – қотил
[3] Ва илло – вагарна
[4] Маъзул – сабукдуш
[5] Офоқ – гӯшаву канори олам
[6] Ғаввосон – шиноварон
[7] Маъмур – обод
[8] Бирон – вайрон
[9] Муҳит – уқёнус

Гуфт: «Натарсидам, лекин аз ҳиммати ту битарсидам, ки ба ҷид[1] талаб мекардӣ. Аз ҳиммати ту андеша кардам, ки ба ҳиммат корҳо барояд» .

Бидон, ки мункир дар кори дев ғулув[2] кунад ва дар нафий[3] он муболағат кунад ва чун ин сухани воқеаи Иблис шунавад, дармонад ва фариштагонро, ки аз осмон дур карданд, чунон ки Иблисро, ки сурати вай бигардониданд ва Ҳорут ва Морутро, ки уқубат карданд.

## Ҳикоят

Аъмаш гӯяд, Муҷоҳид ба Ҳазрамавт шуд, ба чоҳи Бараҳут. Аз яҳудие пурсид, ки: «Маро орзуст, ки Ҳорут ва Морутро бинам». Вайро бурд ба саҳрои азим. Сахраҳои[4] бузург баргирифт, сардобе дид азим. Яҳудӣ гуфт: «Даст дар ман зан ва номи Худо магу. Агар номи Худо ёд кунӣ, офате ба ту расад».

Ба фазое расиданд. Ҳорут ва Морутро дид овехта сарнагун ба силсилаҳо[5] ва оҳанҳои бисёр бар тан, чандон, ки кӯҳе, забонҳо аз даҳон берун омада ва сари забон ба оби дарё расида ва ташна монда. Муҷоҳид битарсид ва гуфт: «Бисмиллоҳ». Ҳорут ва Морут номи Худо шуниданд, изтироб карданд ва оҳанҳо бикашиданд ва бигусастанд. Ва яҳудӣ бар рӯй даромад ва ба бисёр ҷаҳд худро берун овард. Яҳудӣ Муҷоҳидро маломат кард ва гуфт: «Эшон аз номи Офаридгор тарсанд ва моро ҳалок хостандӣ кардан».

Ва дар тафсири ин оят гӯяд: «…қулно иҳбиту баъзукум либаъзин ъадув…»[6] (*…гуфтем фурӯд оед (ба замин), баъзеи шумо баъзеро душман бошад*). Ҷамоате дев буданд, ки бо Иблис ба зер омаданд. Ва эшон ҳанӯз қасди осмон мекунанд ва малоика намегузоранд. «Илло ман хата-л- хатфата фа атбаъаҳу шиҳобун соқиб» (*Магар касе, ки (калимаеро) ба як бор рабудан бирабояд. Пас, шуълаи сӯзон аз паси ӯ афтад*). Яъне, девон қасди осмон кунанд, шуълаи оташ ба эшон андозанд, то дур шаванд ва масх гарданд[7]. Баъзе ба биёбон афтанд, онро «ғул» ва «сиълот» хонанд, баъзе ба дарё афтанд, онро «тимсоҳ» гӯянд.

**Масъала.** Агар пурсанд: «Чун як бор оташ бар эшон расид, чаро ибрат нагирифтанд ва дигар бор қасди осмон карданд»? Гӯем: «Он ки қасди осмон кунад, на оид[8] бувад, деви дигаре бошад».

---

[1] Ҷид(д) – ҷиддият
[2] Ғулув – зиёдаравӣ
[3] Нафий – инкор
[4] Сахраҳо- харсангҳо
[5] Силсилаҳо- занҷирҳо
[6] Сураи Бақара, қисмате аз ояти 36
[7] Масх гарданд – шаклашон табдил ёбад
[8] Оид – дубора баргашта

Офаридгор барояшон хафӣ[1] кардааст: чунонки ҳоли марги Сулаймон (а) бар асо такя карда буд ва девон гирди вай тавоф мекарданд муддати дароз, то асо пӯсида шуд ва чунон ки ҳоли Мусо (а) ва бани Исроил дар Теҳ, ки чиҳил сол бимонданд ва биёбоне наздик буд ва роҳи пешу пас намебурданд. Ҳоли вай ҳам чунин аст: якеро мебинад сӯхта ва мукаллас[2] мешавад ва дигарон ибрат намегиранд ва қасди осмон мекунанд. Ва кори бани одам ҳам чунин аст: марги якдигар мебинанд ва медонанд, ки дунё ба касе вафо накунад ва бештар металабанд ва ғофилтар мебошанд.

Аммо девоне, ки қасди осмон кунанд, бар сари якдигар нишинанд, то ба уфуқи осмон расанд. Пас он ифрит[3], ки пеши эшон бувад, аз малоика истимоъ[4] кунад ва хабарҳо орад, агар сӯхта нагардад ва бо коҳин бигӯяд. Ва коҳин якеро ба сад кунад ва ҷаҳонро гумроҳ кунад.

Ин аст, ки Офаридгор мегӯяд аз қавли ҷин: «…фа ваҷаднохо мулиъат ҳарасан шадидан ва шуҳубо»[5] Ҷинниён аз ифрит[6] пурсанд, ки «Чӣ шунидӣ аз осмон»? Гӯяд: «*Осмонро пур дидам аз ҳарасони*[7] *азим ки оташҳо меандохтанд*».

Ва дар дев гӯянд, вайро аз оташ ва дуд офарид. Лиқавлиҳи таъоло: «Ва халақ-ал-ҷонна мим-м-мориҷин мин-н-нор» (Худованд мефармояд: «*Ва ҷинро аз шуълаи оташ офарид»*). Ва агар холис аз нур будӣ, фаришта шудӣ. Ва ҷиннӣ латифанд.

Баъзе гӯянд, қабилаи Ҷурҳум аз нитоҷи[8] деванд ва баъзе гӯянд аз нитоҷи малоикаанд.

**Сурати деви Ём.** Дар Ҳимяр деве падид омад, вайро «Ём» хонданд, дар хонае ва он хонаро муаззам[9] доштандӣ ва қурбони кардандӣ: онро «Канисаи Ём» хонданд. Дар он ҷо, деве буд мардумро зол[10] кард ва овозаҳо омадӣ аз он ва хабарҳои аҷаб додӣ.

Подшоҳи Яманро хабар доданд. Туббаъро гуфтанд: «Дев бозӣ мекунад бо ин гурӯҳ». То бифармуд, он хонаро бикананд ва асоси вай баровper — сахраҳои азим. То саг диданд сиёҳ, зивза мезад[11]. Аз он ҷо баромад. Вайро бикуштанд. Ва бақоёи он хона ба Яман мондааст.

---

[1] Хафӣ – махфӣ, пинҳон

[2] Мукаллас – оҳакӣ

[3] Ифрит – дев

[4] Истимоъ – гӯш

[5] Сураи Ҷин, қисмате аз ояти 8

[6] Ифрит- дев

[7] Ҳарасон – нигаҳбонон, посбонон

[8] Нитоҷ – нажод

[9] Муаззам – гиромӣ

[10] Зол(л) – гумроҳ

[11] Зивза мезад – дод мезад, ҳунгос мезад

## Фасл

Аммо ҳадиси деви Аквон. Гӯянд Рустами Зол гӯреро[1] бидид монанди оташ. Аз паси вай бирафт. Нопадид шуд. Ба лаби дарё расид, пайдо шуд. Бидонист, ки он дев аст. Бар кӯҳ гурехт. Аквон вайро бигрифт ва Рустамро гуфт: «Туро ба кӯҳ занам ё бар дарё»? Гуфт: агар гӯям «Бар кӯҳ зан», бар дарё занад ва агар гӯям «Бар дарё зан», бар кӯҳ занад, маро пора-пора кунад. Гуфт: «Бар кӯҳ зан»! Вайро бар об зад.

Рустам баромад. Аквон зоҳир шуд. Рустам номи Офаридгор гуфт ва теғ бар Аквон зад. Пӯсти вай дарида шуд. Аз миёни пӯст, деве баромад қавӣ, бар шакли мункар[2], дасту бозуи вай қавӣ. Рустам бо вай даровехт то Аквонро бикушт. Ин ҳикоят гӯянд ва дар ин назар аст, ки куштани дев мутааззир[3] бошад аммо дар кутубҳо овардаанд ва сиҳатӣ[4] надорад.

## Оё омезиш байни малоика ва мардум мумкин аст ё не ?

Бидон, ки дар қудрати Офаридгор аҷаб набувад, ки ин таълиф[5] кунад, чунончи ҳаст шудани Исо алайҳи-с-салом аз дами Ҷибрил ва он нафхаи[6] Ҷибрил дар вай бимонд, то ба осмон рафт ва мурдаро зинда кардӣ.

Гӯянд, Зулқарнайнро модар одамӣ буд ва падараш фаришта буд: нафхае дар модар дамид. Чун бизод, модар маликаи Рум буд, ин писарро ба вилояте фиристод, аз бими маломат.

Зулқарнайн баромад ва оламро бигрифт. Ва чандон қувват дошт, ки аз замин бархостӣ ва бар саҳоб[7] нишастӣ ва вайро ба машориқ-ул-арз[8] ва мағориб[9] гардонидӣ, то ба Зулумот[10] расид, ки духон[11] аз замин то фалак мерафт ва нури Офтоб нопадид мегашт. Пас, уламоро ҷамъ кард ва гуфт «Хоҳам, ки аз Зулумот бигзарам» .

Гуфтанд: «Ба чиҳил сол гузашт».

Пас, мунодо[12] кард дар лашкар, ки «Ҳар чи пир аст бозгардад ва ҷавонон барги[1] чиҳил сол бардоранд!»

---

1 Гӯр- гӯрхар
2 Мункар – даҳшатнок
3 Мутааззир – муҳол, имконнопазир
4 Сиҳатӣ – дурустӣ
5 Таълиф – халқ, офариниш
6 Нафха – дам
7 Саҳоб – абр
8 Машориқ–ул–арз – Шарқи замин
9 Мағориб – Ғарб
10 Зулумот- Торикистон
11 Духон – дуд
12 Мунодо – нидо, фарёд

Дар миёни лашкар, ҷавоне буд падари пир дошт. Ин ҷавон падарро дар сандуқе пинҳон кард. Чун ба дари Зулумот рафтанд, Зулқарнайн гуфт: «Кошкӣ дар миёни мо пире будӣ, ки вай чора бисохтӣ!» Бонг заданд дар лашкар, ки «Ҳар кӣ пиреро бинамояд вайро моли азим диҳанд». Он ҷавон падарро аз сандуқ баровард ва гуфт: «Эй Зулқарнайн, масали ту чун малике аст, ки дар шаҳре рафт, бонги хурӯс шунид, гуфт ҳамаи хурӯсонро бикушед. Чун вақти саҳар буд, гуфт: кошки хурӯсе будӣ, ки бонг бизадӣ, то вақти субҳ бидонистаме».

Зулқарнайн гуфт: «Хато кардам. Тадбири ин Зулумот чист»?

Гуфт: «Агар бачаи аспе ин ҷо бикушӣ ва раҳо кунӣ ва модиёнро бо худ бубарӣ, чун вақти бозгаштан бувад, модиёнро дар пеш кунӣ, ки ба буйи бача ба сари бача ояд». Зулқарнайн гуфт: «Ҳеҷ қавме бе пире наҷот наёфт».

Мақсуд аз ин ҳикоят он аст, ки Зулқарнйн аз нафхаи[2] фаришта офарида шудааст.

Гӯянд, ки дар олам мегардид ва мепурсид аз ҳоли модар ва падари хеш. Ҳеч намедонист, то ба Рум расид. Бо эшон ҷанг кард.

Подшоҳи эшон зане буд номи вай Амуррия. Зулқарнайн ӯро бигрифт. Чун ин зан Зулқарнайнро бидид, шир аз пистони вай равон шуд ва нишоне, ки ба рӯйи Зулқарнайн буд боз шинохт, ки фарзанди вай аст. Ва мамлакатро ба вай супурд.

Ва аз ҳоли падар ҳеч бинадонист. То модараш гуфт: «Фариштае маро бигрифт ва дам бар дами ман ниҳод ва дар дами ман дамид, ман ба ту обистан шудам. Ман аз бими мардум, туро биафкандам». Ин маънӣ аз вай ҳикоят кунанд. Аллоҳу аълам[3], ки ин сифати Исо (а) аст.

Ва гӯянд, ки Билқис, зани Сулаймон (а), модараш ҷиннӣ буд ва падараш одамӣ буд. Ва ин маънӣ дар кутубҳо[4] мастур[5] аст.

## Дар баёни гурӯҳҳои ҷин

Бидон, ки ҷин аснофанд[6] ва ҳар чи латифтар аст, ба дараҷаи болотар аст, то ба малакут расад. Чунонки рӯҳониён[7] ва Руҳ-ул-қудус[8] болои ҳамаанд. Ва болои эшонанд латифтар, ки рӯҳониён эшонро натавонанд дидан. Ва болои эшон фирдавсианд. Ва чунончи мо ҷинниро натавонем дидан, ҷиннӣ низ рӯҳониро натавонад дидан. Ва бо ҳар коҳине ҷинне бувад.

---

[1] Барг – лавозимот
[2] Нафха – дам
[3] Аллоҳу аълам – Худо донотар аст
[4] Кутубҳо – китобҳо
[5] Мастур – навишташуда
[6] Асноф – гурӯҳҳо
[7] Рӯҳониён – фариштаҳо
[8] Рӯҳу-ул-кудус – Ҷабраил

## Фасл

Бидон, ки аз ҷиннӣ ҷинсеанд, ки онро «ҳотиф» гӯянд. Ва шаб рӯ бинамояд ва бонг занад ва хабарҳо диҳад. Чунонки ба Басра шуниданд марги Абӯҷаъфари Мансур, ки «Мансур бимурд». Таърихи рӯз набиштанд. Он соат мурда буд.

Ҷинси дигаре «шиқ» гӯянд. Ҳам рӯ намояд ва бонг занад. Чунонки Алқама ибни Сафвон ибни Умайа ба Макка мерафт ва бо вай миқраае[1] буд. Чун ба ҳоити[2] Ҳарамон расид, Шиқро бидид, бо вай шамшере. Ва ҳарду захм ба якдигар заданд. Алқамаро мурда ёфтанд. Ҳамчунин, Ҳарб ибни Умайа ҳотифе бонг бар вай зад, Ҳарб бимурд. Ҳотиф гуфт:

وَقَبْرُ حَرْبٍ بِمكانِ قفْر     وَلَيْسَ قُرْبَ قبْرِ حَرْبٍ قبْر

(*Ва қабри Ҳарб дар ҷойи нообод аст,*
*Ва дар назди қабри Ҳарб қабре нест*).

Ва инро се бор мутавотир[3] натавон гуфт, ки дев гуфтааст.

## Ҳикоят

Бидон, ки шабе, Низомулмулк Ҳасан ибни Алӣ ибни Исҳоқ мегузашт бо ҷамоате. Сагеро дид сиёҳ, сари бузург, бар сари роҳ нишаста ва роҳ бигрифт. Низом битарсид, биистод. Гурӯҳе ки бо вай буданд чизе саҳмгин[4] диданд, биистоданд.

Пас, он саг гуфт: «Низом соҳиб-ул-қирони замон аст». Ва аз роҳ бархост нопадид шуд.

Муддате бар ин баромад. Шаби дигар, он саг зоҳир шуд ва роҳ бигрифт. Пас, гуфт: «Низому соҳиб-ул-қирони сора соҳибу-л-қубур». (*Низоми соҳибқирон соҳибқабр шуд*). Пас, нопадид шуд.

Низом битарсид ва садақот медод. То як ҳафта баромад, аз дунё реҳлат кард.

---

[1] Миқраа – тозёна
[2] Ҳоит – девор
[3] Мутавотир – пайдарҳам
[4] Саҳмгин – тарснок

## Дар баёни ҷинҳо, ки онҳо аз шайтонҳо ва девҳо ҳастанд

Бидон, ки ҷиннӣ латифтар аз шаётин[1] ва афорит[2] бувад ва ба сурат некутар ва фиребандатар ва мардумро зуд ғарра[3] кунад. Ва фитнаи вай бештар бувад аз они марада[4].

Ва ба рӯзгори Пайғамбар алайҳи-с-салом, дарахте буд, ки араб онро суҷуд кардӣ ва овозҳои аҷаб аз вай шунидандӣ, онро «Уззо» гуфтанд. Пайғамбар алайҳи-с-салом Холид ибни Валидро бифиристод, ки Уззоро ҳалок кунад. Холид табар бардошт ва дарахтро биафканд ва Пайғамбар алайҳи-с-саломро хабар кард.

Гуфт: «Чӣ дидӣ»?

Гуфт: «Ҳеҷ надидам».

Гуфт: «Ҳанӯз бар накандӣ»

Холид бозгардид ва буни дарахт биканд. Шуълаи оташ аз асли он дарахт баромад ва бар Холид зад ва ронҳои Холид бисӯхт ва муддати дароз аз пой биафтод. Ва зани бараҳна аз буни он баромад, мӯйҳо боз карда, «Вовайло» мегуфт.




Холид гуфт: «Лаънат кунам туро эй Уззо ва туро ба худоӣ напарастам». Ва он гаҳ пеши Пайғамбар (с) омад.

Гуфт: «Чӣ дидӣ»?

Гуфт:«Занеро дидам бар ин сифат.

Пайғамбар алайҳи-с-салом гуфт: «Ло Уззо баъда ҳоза-л-явм» (*Баъд аз ин рӯз Уззо нест*). Ба баракати зуҳури Пайғамбар алайҳи-с-

---

[1] Шаётин – шайтонҳо
[2] Афорит – девҳо
[3] Ғарра – фирефта
[4] Марада – девҳо

салом, фитани Уззо мунқатиъ[1] шуд. Ва аз рӯзгори қадим халқе фитнаи Уззо шуда буданд ва он дарахтро парастидандӣ.

## Ҳикоят

Дар Искандария шуббоне[2] буд, галлаи гӯсфанд дошт. Ҳар рӯз гӯсфанде аз он зоеъ[3] мешуд. Дармонд. Ба камин нишаст. Рӯзе духтареро дид: некусурат, дарозмӯй, бараҳна; аз дарё баромадӣ ва гӯсфандеро бирабуд ба дарё фурӯ шуд.

Роъӣ[4] камин кард то рӯзи дигар: баромад, гӯсфанде бибурд. Роъӣ вайро бигирифт ва вайро дар хонае кард ва банд барниҳод.

Духтар вайро гуфт: «Маро раҳо кун, то ман тилисме кунам, ки аҳли Искандария аз шарри ҷинниён эмин шаванд».

Гуфт: «Бале».

Ва суратҳо кард бар девори Искандария. Ва мефармуд, то ҷумлаи деворҳои Искандария суратҳо гарданд мухталиф, ки аҷноси[5] баҳриён аз он метарсиданд.

Пас, вайро даст боздошт, то ба об фурӯ равад.

## Ҳикоят

Ба ҳудуди Ҷолаҳандар буҳайрае[6] ҳаст, дар он ҷинниёнанд обӣ. Шаб бар соҳил оянд ва рақс кунанд. Ва шахсе гӯяд, шабе бар кӯҳе фурӯ омадам ба Ҷолаҳандар. Занеро дидам, ҳама боло то ноф ба одами монанд ва нимаи дигар ба ҳайвон. Ва мардум ба назора оянд ба шаб, дар моҳтоб. Ва давр бинишинанд ва назора кунанд.

Шахсе ин сухан бишнид, қасди Ҷолаҳандар кард. Ва вай ҷавоне буд ба ҷамол. Ба шаб, бар лаби дарё нишастӣ. Духтаре баромад пеши вай, рақс кардӣ, то вақти субҳ ва он гаҳ ба об фурӯ шудӣ. Пас, шабе ин духтар пораи зари холис пеши ин ҷавон биниҳод.

Малики Ҷолаҳандарро хабар карданд. Малик он зар аз вай бистад ва қасди он ҷавон кард ва ҷавон бигурехт. Ин ҷория[7] муддатҳои дароз ба сари об навҳа кардӣ ва баъд аз он нопадид шуд.

---

[1] Мунқатеъ – қатъ
[2] Шуббон – чӯпон
[3] Зоеъ – гум
[4] Роъӣ – чӯпон
[5] Аҷнос – навъҳо
[6] Буҳайра – кӯл
[7] Ҷория – духтар



## Ҳикоят

Гӯянд, бар кӯҳи Бечода оби азиме ҳаст, аз он об ҷонваре бадар меояд, ки ба одамӣ монанд. Ва яке дигар ба асп монанд. Малике дар он ҳудуд қасд кард, ки ҳоли он бидонад. Ғаввосеро[1] бифиристод ва он малик ба он соҳил биистод.

Баъд аз соате он ғаввос баромад ва бар кӯҳ бардавид ва фарёд мекард. Ва аз паси вай қавми баҳриён баромаданд, вайро бар он кӯҳ бигирифтанд ва даровехтанд ва мехӯрданд. Малик бо лашкар бозгардид.



Ва гӯянд ба ҳудуди Бомиён деҳае ҳаст хароб. Ҳар одаме он ҷо бихуспад, шахсе биёяд ва пой бар вай занад ва қумошҳои[2] вай пароканда кунад ва сари борҳо боз кушояд ва чаҳорпоро овора мекунад.

---

[1] Ғаввос – шиноварм

[2] Қумош – чизу чора

## Ҳикоят

Гӯянд, ба ҳудуди Панҷҳир деҳаест, Кориъ хонанд. Маъдани[1] гавҳари сурх аст. Ва дар ин маъдан каҳфҳост,[2] ки ба рӯзгорҳо кандаанд ва дар он париёнанд.

Шахсе гӯяд, ман дар он ҷо париёнро дидам кӯтоҳболо[3], пас, нопадид шуд. Бо мардум гуфтам чунин дидам. Гуфтанд: «Онро пири конӣ хонанд ва дар пеш ояд ва пуф бар чароғ кунад ва бикушад ва аз дурӣ санг андозад ва ҷомаҳои қаллоон[4] дар зери гил пинҳон кунад».

## Ҳикоят

Гӯянд, ғуломе аз бозаргоне ҳар рӯз он ҷо рафтӣ. Ва бисёр гавҳар дошт. Ҳоли вай ба малики Панҷҳир бардоштанд. Ғуломро бигирифт ва маст кард ва аз вай пурсид, ки «Ин гавҳар аз куҷо овардӣ»? Гуфт: «Маро пири кӯчак дод, дар маъдан[5]».

Вайро раҳо кард. Бифармуд, то ҷамоате аз паси вай камин бигиранд, то ғулом дар маъдан рафт ва пир биёмад ва гавҳаре меҷуст ва ба ғулом медод.

Гуфтанд: «Ин аст пири муфсид!» Ва санге бар вай андохтанд. Пир куланг бар сари ғулом зад ва пинҳон шуд. Ва ғуломро мурда бароварданд.




Аз ин сон ҳикоётҳо кардаанд. Агар рост аст агар дурӯғ, мо ирод[6] кардем. Ва аз рӯйи қиёс гӯем, муаззимон[7] мункир нестанд, ки ҷинне

[1] Маъдан – кон
[2] Каҳфҳо – ғорҳо
[3] Боло – қомат
[4] Қаллоон – конканҳо
[5] Маъдан – кон
[6] Ирод – баён
[7] Муаззиммон – ҷодугарон

марде ё занеро дӯст медорад ва дар тани вай равад. Ва агар гӯем, «Латиф дар касиф наравад», гӯянд: «Чунон ки нури латиф дар обгинаи[1] сақил[2] меравад». Ва ин сухан маъруф аст пеши эшон. Ва ҳиндиён мункир нестанд инро.

## Дар баёни навъҳои ҷин

Ва бидон, ки аз дев баъзе зишт бошад ва баъзе хубрӯ ва баъзе сиёҳ ва баъзе сапед. Ва ҳар чи ба ҷониби Ҷанубанд, сиёҳ намояд ва ончи ба ҷониби Шимоланд, сапед намояд. Ва эшонро масофате набувад: ба як тарфат-ул-айн[3] яке аз Машриқ ба Мағриб равад. Аммо вилоятҳо доранд, ки яке дар вилояти дигар нарвад.

## Ҳикоят

Шахсе гӯяд, ки иттифоқ афтод, ки ба вилояте будам аз Қӯҳистон, бар деҳае, ки онро Ҷандуқ мегуфтанд. Ва он деҳ бар сари кӯҳ ниҳоданд чун қалъае. Саҳаргоҳ, бар манзарае нишаста будам. Ду шахсро дидам, ки аз биёбон баромаданд ва чандон, ки наздиктар мешуданд, дарозтар мегардиданд, то наздики қалъа расиданд. Гирди қалъа бидавиданд ва пой бар сари қалъа ва деҳа ниҳоданд ва ба танӯре фурӯ рафтанд.

Ва он шаб дар он савдо будам, ки ин хаёл аст ё сидқ аст. Чун рӯз буд, зане дар пеши ман омад ва маро гуфт: «Имшаб ду шахсро дидам, ки болои ин қалъа баромаданд ва дар ин танӯр рафтанд. Ман битарсидам, сари танӯр боз ниҳодам. Имрӯз сари вай бардоштам, ду хаттоф[4] аз он бипарид».

Мақсуд аз ин ҳикоят он аст, ки деву ҷиннӣ худро бинамояд ба ҳар сурат, ки хоҳад ва ба як соат аз оламе ба оламе равад. Ва ин маънӣ аграчи пеши уқало[5] мақбул набошад, аммо агар инсоф диҳаду мақбул бинад, бидонад, ки кори деву ҷиннӣ дурӯғ нест.

Ва касе дида бошад вилояти Форс ва тоҷгоҳи Сулаймон (а), бидонад, ки аз амали дев аст. Ва ҷойе ки Қасри Ҷамшед гӯянд, ҳазор сутун аст ниҳода, аз мароҳилҳо[6] бинанд, ҳар яке чиҳилу ҳашт араш боло, ситбарии[7] ҳар яке чаҳор мардро даст пиромуни он дарнаёяд. Ва дар вусъи[8] бани Одам наёяд, ки онро насб кунад. Ва аз он аҳд басе даъво карданд, ки ба ҷарри сақил[9] мисли он кунанд, натавонистанд

---

[1] Обгина – шиша
[2] Сақил – вазнин
[3] Тарфат–ул–айн – чашмак задан
[4] Хаттоф – кӯршабапарак
[5] Уқало – оқилон, ақлгароён
[6] Мароҳилҳо – масофаҳо
[7] Ситабрӣ – паҳноӣ
[8] Вусъ – қудрат, тавон
[9] Ҷарри сақир – хуми вазнин, хуми бузург

кардан. Пас, маълум шуд, ки он ба қуввати шаётин[1] кардаанд. Ва дар ин буқъа сарое кардаанд аз санги сиёҳ ва суратҳои санг кардаанд аз дайламон, ғуломон ва мӯйҳои дайламон ҷаъд[2] ва зулфҳои туркон, ки сифати он натавон кард. Ва то набинанд, шигифти ин маълум нашавад, ки сангҳо бар ҳам ниҳодаанд ҳар яке даҳ ҳазор ман ва миёни ду санг муйе дар наравад. Ва бар ин тоҷгоҳ, ду баҳрӣ карда, сунбҳои гову пайкари одамӣ, ришҳои дароз, дувоздаҳ араш[3] арз[4] ва тӯли он ва вазни он Худо донад: яке бар ин гӯша, яке бар дигар гӯша.

Мақсуд аз ин он аст, ки дар ин аҳд мисли он одамӣ натавонад кард. Агар гӯяд дев ва парӣ кардааст, ақл қабул кунад.

## Ҳикоят

Маҳмуди Варроқ гӯяд аз амми[5] худ шунидам, ба навоҳии Ғазнӣ дарахте меоварданд азим ба чаҳорсад мард, аз баҳри нови осиёбе. Чун шаб даромад, бирафтанд. Рӯзи дигар, дарахт нопадид шуд. Аз росту чап талаб карданд, наёфтанд. Ба масофати дур рафтанд, бар сари кӯҳе афканда буд, бар дари ғоре. Ва ҳанӯз он ҷо афтодааст. Тақдир карданд, ба ҳазор мард онро натавонанд кашидан, ба рӯзгори дароз. Пас, гуфтанд ки он дев будааст. Ва мо фасле ёд кунем, ки наснос ва ғул чист.

## Дар баёни наснос[6]

Бидон, ки сухан мутавотир[7] аст, ки наснос бошад дар навоҳӣ. Агар аз бани одаманд, амсоли каппӣ ва бузина бошанд масхшуда[8] ва дар харобаҳо бошанд ва дар кутубҳо аз эшон ҳикоят меоваранд ва дар ҳар иқлиме бар шакли он қавм бошанд. Ба ҳадди Ҷануб чеҳраи одамӣ доранд ва дувоздаҳ араш[9] болои[10] яке бувад, сиёҳу сапед бошанд ва ақл надоранд. Сайд кунанд ва умрашон се бор чанд андак умри одамӣ бувад ва қавмеанд аз он сӯйи Яман ва эшонро бигиранд ва бихӯранд.

Ба ҳудуди Балвар, насносе бувад ваҳшӣ. Ва ҳар яке аз эшон чандон ки нахле. Ва агар шахсе якеро бикушад, аз он қабилае вай даҳро боз кушад. Ва агар деҳе бувад, хароб кунанд. Ва он ҷо наҳрест

---

[1] Шаётин – шайтонҳо
[2] Ҷаъд – ҷингила
[3] Араш – газ
[4] Арз – паҳноӣ
[5] Ам(м) – амак
[6] Наснос – махлуқи афсонавӣ ба сурати нисфи одам, ки гӯё як пою як дасту як чашм дошта, бо ҷастухез роҳ меравад
[7] Мутавотир – зиёд
[8] Масхшуда – ба ҳайвон табдилшуда
[9] Араш – газ
[10] Боло – қомат

азим. Агар насносе дар он афтад, модааш он ҷо навҳа кунад рӯзгоре. Ва бар тани эшон мӯй бошад бисёр ва дандон гиранд. Ин гурӯҳро «Деви мардум» гӯянд.

## Ҳикоят

Ба ҳудуди Қотул насносе бувад, гардани дароз дорад чун сари хар. Шахсе ҳикоят кунад, ки ба Қотул мерафтам, овозе шунидам: «Ано ахука фи-л-ислом. Халлисни»! (*Ман бародари динии ту ҳастам. Маро раҳо бикун!*)

Чун нигаҳ кардам, мардеро дидам дар дарахте даровехта. Вайро бикушудам ва бирафт. Ман дар пеши малики Қотул рафтам. Ғуломро гуфт: «Бирав, сайдро биёвар»! Гуфт: «Ин мард вайро бикушуд». Гуфтам: «Ман мардеро дидам, аз дарахт фурӯ гирифтам, ки сухан мегуфт ба тозӣ».

Гуфт: «Он наснос буд. Ва бар ҳар замине, ба забони эшон сухан гӯяд».

## Ҳикоят

Валид ибни Муслим гӯяд, шахсе бар мо афтод ҳама рӯю гардани вай захмҳо дошт. Ва гуфт ба ҷазирае афтодам, қавме баромаданд, рӯйҳои саг доштанд, маро бигрифтанд ва дар сарой бурданд. Дегеро дидам меҷӯшид, пури гӯшти одамӣ ва устухонҳои одамӣ он ҷо афтода. Дар хона рафтам одаме дидам дар банд. Гуфт: «Эй мискин, чун афтодӣ ин ҷо, ки ин қавм мардумхоранд? Ин хона пури мардум буд, ман аз лоғарӣ мондаам».

Гуфт: «Он ҷо будам. То рӯзе ба саҳро рафтанд. Маҳбус гуфт: «Он ҷо бешае аст, дар он фалон дарахт. Ҳар кӣ дар зери он дарахт равад, вайро натавонанд дидан».

Мард биёмад ва бар зери дарахт гурехт. То боз гардиданд ва вай халос ёфт.



Ва ҳамин мард гуфт ба вилояти Қотул расидам. Ба харобие афтодам. Қавмеро дидам ба суратҳо неку нишаста: пойҳои кӯтоҳу суст, дунболҳои дароз. Яке барҷаст ва дунбол гирди ман даровард ва чангҳо дар гардани ман зад.

Ва ҳама рӯз вайро гардонидаме, то меваҳои дарахт мехурдӣ. То ангурро бифишурдам, то он шира хамр шуд. Вайро бидодам. Дасту пойи вай суст шуд ва ба зер афтод. Ва чандеро бикуштам ва аз он ҷо бигурехтам.

## Ҳикоят

Аҳмад ибни Халаф гӯяд, ба Яман афтодам, пеши малик фурӯ омадам. Гӯште биниҳод ва кабоб мекард ва мехӯрду маро медод. Ва гуфтанд: «Гӯшти сайд аст».

Рӯзе бо вай ба шикор рафтам. Дар ғоре шуданд ва сагон ба ман супурданд. Пиреро дидам, ки медавид ба як дасту по. Сагон қасди вай мекарданд ва ман қаллодаҳо[1] сахт медоштам. Пас, ғуломон даррасиданд ва гуфтанд «Сайд куҷо шуд»?

Гуфтам: «Пире ин ҷо гузашт».

Гуфтанд: «Сагонро раҳо кун»! Раҳо кардам. Он шахсро аз ғор бароварданд ва гуфтанд: «Ин аз аз ҷумлаи баҳоим[2] аст».



## Ҳикоят

Гӯянд, қавме ба сайд рафтанд аз они наснос. Се касро аз наснос дарёфтанд. Якеро бигирифтанд ва бикуштанд ва ду бигурехтанд ва дар миёни дарахтҳо пинҳон шуданд. Ва он дигарро мекуштанд, марде гуфт «Фарбеҳ аст ва хунаш сурх аст». Он яке пинҳон шуда буд гуфт: «Зеро ки гунҷишке хурда буд».

Вайро низ бигирифтанд ва мекуштанд, қотил гӯяд: «Хомӯши неку бувад. Агар он мискин сухан нагуфтӣ, касе онро натавонистӣ гирифтан».

---

[1] Қаллода – гарданбанд

[2] Баҳоим- чорпо, ҳайвон

Он насноси сеюм гуфт аз зери дарахте: «Ман хомӯшам». Вайро низ бигрифтанд ва бикуштанд.

## Ҳикоят

Ҳусом ибни Қуддома гуфт, ҷадди[1] ман ба шаҳре буд, вайро ба меҳмонӣ бурданд. Рӯзе ба сайд рафтанд, вайро бо худ бибурданд. Шахсе дидам якдасту якпо ва нимрӯй. Мегуфт: «Ал-ғавс, ал-ғавс» (*Кӯмак- кӯмак*). Аз вай бигурехтам.

Ёрони ман даррасиданд бо сагон. Гуфтанд «Сайдро дидӣ»? Гуфтам, марде дидам ба ин сифат, бигурехтам.

Эшон бихандиданд ва сагонро баркушуданд. Баъди як соат вайро мекашиданд. Гуфтам: «Субҳоналлоҳ! Одаме ки сухан гӯяд, шумо онро мехуред»? Гуфтанд: «Вай ҳайвоне аст, шикамба дорад ва нушхор кунад ва бар одамӣ раҳмат накунад». Ва ин шигифт аст.

**Ҷинси дигар.** Насноси ваборӣ қавмеанд дар замини Вабор ва Мухра. Вабор ҷойе буд пур аз дарахтҳо ва анҳор[2]. Офаридгор бар онҳо хашм гирифт, эшонро масх[3] кард. Баъзеро «шиқ» гӯянд ва баъзе «даволапо».

«Шиқ» ин аст, ки гуфтем. Аммо «**даволапо**»:

Тойифаеро офаридааст, ки рӯйи эшон ба рӯйи одамӣ монанд ва дастҳои сагон доранду шиками одамӣ ва дунболи дароз чун море. Нимаи болоӣ ба одамӣ монанд, нимаи зерин ба мор монанд. Биҷаҳад ва дунбол ба миёни мард печад бифишорад ва ҳалқи вай бигираду хунаш бозхӯрад.



[1] Ҷад(д) – бобо
[2] Анҳор – дарёҳо
[3] Масх кард – ба ҳайвон мубаддал кард

Ин ҳикоятҳо гуфтаанд, агарчи аз ақл дур аст, аммо дар кутуби ақолим[1] овардаанд ва дар таворих қиссаҳои мутаввал[2] оварда. Мо ин миқдор ёд кардем.

Ва мумкин бошад аз насли одамианд ё аз насли дев таркиб доранд. Ва араб онро «шиқ» мегӯяду аҷам «наснос».

## Дар баёни ғулҳо ва аҳволи онҳо

Аз ғул ҳикоятҳо кунанд, ки ҷинсе аст аз дев ва излол[3] кунад ва иғво ва одамиро хӯрад. Табъи сабуъӣ[4] дорад.

Ва гӯянд, дар Ховар ҳар сол ғуле аз саҳро баромадӣ ва мардеро бирабудӣ. Ва шаҳре неку буд ва обе равон. Иттифоқ карданд, ки ин шаҳр ба ҷо раҳо кунанд. Иртиҳол[5] карданд ва шаҳри дигар бикарданд.

Соле чанд баромад. Ғул бар сари сури шаҳр омаду гуфт: «Шаҳре чунон оби хуш, ҳавои пок, раҳо кардед, биёбоне ва оби шӯр ихтиёр кардед»?

Гуфтанд: «Аз бими ғул, ки ҳар сол яке мерабуд».

Гуфт: «Имсол, марг чанд касро рабуд»?

Гуфтанд: «Ҳазор кас».

Гуфт: «Чаро аз ғул, ки якеро рабояд дар сол, бигурехтӣ ва аз марг, ки ҳазор мерабояд, нагурезӣ»?



Аммо ғул аҷносанду ҳикоятҳо ояд аз эшон, ки дар биёбонҳо мардумро гумроҳ кунанд.

Ва Абӯязиди Нахвӣ гӯяд, ғули модае дар бани Тамим муқом кард ва писаре бизод. Ногоҳ, барқе падид омад аз вилояти ғулон. Вай низ бинолид ва бипарид ва ба вилояти худ афтод.

Ва гӯянд ғул худро ба ҳама суратҳо бинамояд, магар пойи вай, ки пояш ба пойи хар монанд. Ва «сиълот» ғули мода бувад ва сурати неку дорад. Ва нар зишт бувад. Мода гумроҳ

[1] Ақолим – минтақаҳо
[2] Мутаввал – дароз, тӯлонӣ
[3] Излол – гумроҳ
[4] Сабӯъӣ – даррандагӣ
[5] Иртиҳол – куч

кунад ва бифиребаду рӯй намояд ва нар ҳалок кунад.

## Ҳикоят

Шайхе гуфт, дар фалон биёбон мерафтам, шахсеро дидам бар сари кӯҳ нишаста ва ҷавоҳир бисёр пеши вай рехта ва гуфт: «Ин амонат аз Саъд ибни Ҳишрим аст ва то вай набошад, касеро даст ба ин нарасад».

Гуфт, омадам то ба он қабила. Вайро хабар додам ва бурдам то он ҷойгоҳ. Вай ба он кӯҳ шуд ва он ҷавоҳир ба вай дод.

Чун зер овард, гуфтам «Туро далелӣ[1] ман кардам. Баҳрае аз ин ба ман деҳ»! Надод. Ин мард гуфт тайра[2] шудам, теғе бар вай задам ва бикуштам.

Чун хуни вай равон шуд, он шахс, ки бар сари кӯҳ буд ба зер омад ба сурати ваҳмнок ва бар сари он кушта омад ва вайро хӯрд.

Ман бидонистам, ки он ғул аст. Бигурехтам ва он ҷавоҳир раҳо кардам. Ғул вайро бихӯрд.

Ва бидон, ки ҳикоят аз ин ҷинс бисёр омадааст.

Ва ман аз шахсе шунидам, ки гуфт мо се шахс бар саҳро ва кӯҳистон мерафтем. Дар шаб чизе зоҳир шуд дар пеши мо чандон ки фил ва қасди мо кард. Мо бигурехтем. Бонг зад монанди бонги асп. Дар миёни ғалла пинҳон шудем. Биёмад ва баробари мо биистод. Аз он ҷо бигурехтем то ба дари деҳае. Фарёд кардем. Дари деҳа боз кушуданд. Чун дар деҳа рафтем, нопадид шуд.

Ва гӯянд, ғул аз як захм бимирад. Агар захми дигаре бар вай зананд, намирад ва зинда гардад. Агар ҳазор захм зананд, намирад. «Ва қила-л-ғилону масх-ул-ҷинни камо анн-л-қирадата масх-ул-инс» (*Ва гӯянд, ки ғулҳо табдилёфта аз ҷин ҳастанд, ҳамчуноне, ки маймунҳо табдилёфта аз инсон*).

Ва ғул на парии том аст, на баҳимаи[3] том. Чандон ки бузина на одамии тамом аст, на сабуъи[4] тамом. Ва ағлаб, дар биёбон бошанд.

## Ҳикоят

Гӯянд, марде дар биёбон мерафт. Занеро дид: гесуҳо дароз, меъҷар[5] дар сар гирифта, бар канори чашма.

Мард гуфт: «Эй зан, ту кистӣ»?

Гуфт: «Роҳ гум кардаам».

Мард гуфт: «Ман низ роҳ гум кардаам». Вайро бар аспи худ савор карду бибурд.

---

[1] Далелӣ – роҳнамоӣ
[2] Тайра – хашмнок
[3] Баҳима – ҳайвон
[4] Сабуъ – ҳайвон, дарранда
[5] Меъҷар – сарандоз, дастор

Зан фурӯ омад ва дар пеши пуштае шуд, то обдаст кунад. Мард аз паси вай нигоҳ кард. Гурӯҳи ғулро дид нишаста. Занро гуфтанд: «Сайдро овардӣ»?

Гуфт: «Ин соат биёварам». Мард битарсид. Аспро барангехт ва медавонид.

Ҳоле ин зан даррасид ва дар паси вай нишаст. Мард ларзид.

Гуфт: «Чаро меларзӣ»?

Гуфт: «Метарсам».

Гуфт: «Аз кӣ метарсӣ»?

Гуфт: «Аз душман».

Гуфт: «Бо вай бикуш»!

Гуфт: «Намедонам».

Гуфт: «Ёрӣ бигир»!

Гуфт: «Намеёбам».

Гуфт: «Ёрӣ аз Худо бихоҳ»!

Гуфт: «Илоҳи иътасамту бика фа ант-ал-ъосим» (*Худоё, ба Ту паноҳ мебарам, зеро ту паноҳдиҳандаӣ*). Ғул аз асп дарафтод. Ва ҳар ду по боло кард. Мард барангехт ва аз вай наҷот ёфт.

## Ҳикоят

Гӯянд, маликзодае дар биёбон афтод паси сайде. Зани оростае дид. Вайро барнишонд. Пойи вай дид, сум дошт. Битарсид. Медавонид ва ғул аз паси вай медавид, то ба қабилае расид.

Гуфт: «Ал-амон аз дасти ин шайтон»! Дар хаймае рафт.

Зан гуфт: «Шавҳари ман аст аз ман гурехтааст». Соҳиби хайма гуфт: «Агар ту ин занро нахоҳӣ, бозгард, ки ман вайро мехоҳам». Вай бозгардид.

Зан пеши вай буд. Чун бихуфтанд, нимашаб буд, соҳиби хаймаро ҳар чи дар шикам буд бихӯрда буд ва сараш бибурида буд.

Ин миқдор гуфта омад дар сифати ғул ва кифоят бошад. Ва мо ёд кунем мавзеи деву парӣ, ки ба эшон маъруф аст.

## Дар баёни ҷойҳои ҷинҳо

Гӯянд, ки ба Шом бештар бошад. Ва гӯянд, меҳтари девон, ки ба Шом аст, номи вай Даркозоб аст ва меҳтари девони Ҳиндустон номи вай Бикуир аст. Ва чун Аллоҳ таоло қабилаи Тасм ва Ҷадис ва Асимро ҳалок кард, ҷойгоҳи эшон ҷин бигирифт. Агар одамӣ қасди Од ва водии эшон ва водии Самуд кунад, бар вай хок афшонанд. Агар пештар шавад ва мукобара[1] кунад, вайро мухайял[2] кунанд ва ҳалок шавад.

---

[1] Мукобара – пофишорӣ, якравӣ, худписандӣ

[2] Махайял – хаёлӣ

Ва ҳамчунин, Ҳарамон: ду қаср аст ба ҳудуди Миср, онро дев бигрифтааст ва ҳаргиз касе бар сари он натавонад рафт.

Яке аз шотирон[1] гарав баст, ки дар яке аз ҳарамайн равад. Даршуд ба ҷаҳде[2] азим[3]. Баъд аз се рӯз, мардум мунтазир буданд, бо сари даричае омад аз азҷ[4] ва суму сар биҷумбонид ва гуфт: «Айсаҳ амлаҳлаҳин зохаши салсан»!

Ин сухан бигуфт ва нопадид шуд.

Ин калимаҳо ба аҳли ақолим[5] арз карданд, ки «Ин чӣ сухан аст»? Гуфтанд: «Сухани дев аст, ки бар забони вай биронданд». Ва касе аз ҳоли вай дигар огаҳ нашуд.

Ва ин Ҳарамон ҷин дорад. Баъзе гӯянд, онро ҷинниён бино кардаанд, чунон ки Тадмурро. Биное сесад араш[6] боло баровардa, ҳар санге сад ҳазор ман барҳам ниҳода, ба насақе[7], ки сари сӯзан дар миёни ду санг наравад. Ба тоқати одамӣ дарнагуҷад, ки асоси он биниҳанд аз чунин сангҳо. Ҳар санг даҳ араш тӯл ва даҳ араш арз[8] мураббаъ карда. Пас, асоси дувум чунин карданд? Пас, сангҳои боло чун бар он ниҳоданд? Пас, тораки гунбад ва косаи вай, ба як пора мудаввар, ба боло кӣ бурд ва бар сари вай рост кӣ ниҳод? Агар касе гӯяд девон ва афорит кардаанд, баъид[9] набошад.

Мақсуд он аст, ки акнун ҷойи париён аст.

Ва ҳаргиз нашунидаам, ки касе деверо бикушт. Ва агар касе деверо бикуштӣ, Сулаймон (а) будӣ, ки эшонро дар миёни сангҳо мекард ва ба расос[10] устувор мекард ва ба дарё меандохт.

Аммо он ки гӯяд, ки деви сапед Кайковусро бигирифт ва лашкари вайро кӯр кард, Рустами Зол биёмад ва деви сапедро бикушт, дуруғ аст, ки касе девро натавонад кушт.

Аммо ҳиндувон гӯянд, ки ҷойест баланд аз замин, номи вай «Авранг», оромгоҳи дев аст, онро «Қуббат-ул-арз»[11] гӯянд. Ва зери қутби Шимол кӯҳе аст, онро «Миру» хонанд, оромгоҳи фариштагон аст, баробари хати истиво. Ва баробари Авранг то ба кӯҳи Миру бикашад.

Ҳайсам ибни Адӣ пурсид аз Абдулло инби Ҳилол ва вайро «Сиддиқи Иблис» гуфтандӣ. Вай гуфт он деве, ки дар Восит аст, номи

---

[1] Шотир- чусту чолок
[2] Ҷаҳд – кӯшиш, талош
[3] Азим – бузург, зиёд
[4] Азҷ – бинои баланд
[5] Ақолим – минтақаҳо
[6] Араш – газ
[7] Насақ – тартиб
[8] Арз – паҳноӣ
[9] Баъид – аз эҳтимол дур
[10] Расос – сурб
[11] Қуббат–ул–арз – гунбади замин

вай «Завбаъа» аст. Ва Завбаъа маро хабар кард, ки Ҳаҷоҷ Ибни Юсуф дар хилват намоз накунад ва бадзаҳра бувад: «Маро бидид, битарсид ва аз тарс ҳадас дар ҷома кард ва бифармуд, то Қуръонро бар ҷома набиштанд ва бишуст ва ба он оби гил бисиришт ва қасрро ба он бияндуд[1], аз бими девон».

Гуфтам: «Холиди Қасриро дидӣ»? Гуфт: «Бале. Марди шуҷоъ буд ва пойи вайро ниқрис[2] буд. Амуде[3] ба ман андохт, аз ман даргузашт. Ва Юсуф ибни Амрро дидам, сар дар лиҳоф кард ва аз бими ман дар фирош кард. Ва Ибни Ҳубайраро рӯй намудам, шамшер бикашид, пинҳон шудам. Гуфт, агар туро дарёфтаме, дигар аз ту касе натарсидӣ».

Ва бидон, ки гӯянд, ки ба замини Вабор дев бисёр бувад. Ва маъруф аст, ки ҷойи ҷинниён аст. Ва Вабор миёни Ҳазрамавт ва билоди[4] Маҳра аст.

---

[1] Бияндуд – андова кард
[2] Ниқрис – дарди банди буғумҳо
[3] Амуд – чӯб, асо
[4] Билод – сарзамин

# РУКНИ НУҲУМ

## Дар аҷоиби мурғон

Бидон, ки Худой фаришта офариду ҷинну парӣ, ки ба латофат чунонанд, ки дар ҳаво яке бе масофат аз иқлиме[1] ба иқлиме равад ва аз латифӣ дар ҳоссаи чашми одамӣ наёяд. Офардгор донист, ки баъзе инкор кунанд, мурғонро офарид, ки дар ҳаво мераванд бе мосикае[2] аз чанд гуна: баъзе латифу баъзе сақилтар[3]. Ва ҳарчӣ латифтар, овози вай латифтар: чунонки ҳазордостон[4] ва шунғор[5]. Ва ҳарчӣ сангинтар, дар овози вай дуруштӣ бувад бадтар: чунонки товусу бат[6].

**Абӯҳорун** мурғе бузург аст ва ба шаб овозҳо диҳад, одамиро бигирёнад ва овози сахт аҷаб дорад.

То шахсе ҳикоят кунад, ки лашкаре ба талаби душман рафт. Душман бигурехт. Аз паси вай мерафтем. Овози чангу оғонӣ[7] шунидем дар миёни кӯҳ. Пиндоштем, ки душман аст. Лашкар дар он саҳро рафт. Ду мурғро диданд, ки бипариданд ва овоз мунқатиъ[8] шуд. Мардум гуфтанд «Овози ҷинниён буд». Пас аз он, он овоз баромад. Бидонистанд, ки абӯҳорун аст.



**Боз** мурғест хуҷаставу раънову тунд. Ва ҳар чӣ Офаридгор дар вуҷуд овард, нар бузургтару тамомтар бувад аз мода, магар боз, ки мода бузургтару хубтар бувад аз нар. Ва дар боз нахвате[9] бошад, чунонки мулуконро[10]. Чашме

---

[1] Иқлим – минтақа
[2] Мосика – нигоҳдоранда
[3] Сақил – вазнин, сангин
[4] Ҳазордостон – булбул, андалеб
[5] Шунғор – сунқур (парандаи шикорӣ)
[6] Бат(т) – мурғобӣ
[7] Оғонӣ – суруд
[8] Мунқатеъ – қатъ
[9] Нахват – далерӣ, худбинӣ
[10] Мулукон – подшоҳон

дорад, ба такаббур нигарад, ҳадақаи[1] вай зард бошад. Ва они чарху[2] баҳла сиёҳ бувад. Бар сари кӯҳҳо ва дарахтҳо одӣ[3] бувад ё ба дасти мулукон нишинад. Сайд ба пой кунад. Бедор бошаду зираку пухта ва хомхор. Вайро аз гарду дуд нигаҳ бояд дошт. Агар уқоб бо вай гушнӣ кунад, чарх аз хоя[4] орад. Агар чарх бо вай гушнӣ кунад, баҳла ояд аз хоя. Ва филҷумла, мурғи вафодор аст, ки сайд гираду боз оварад.

Шунидам, ки Султон Масъуд раҳмату-л-лоҳи алайҳ наздики Беҳистун буд, тазарве бидид. Гуфт: «Кошки бозе будӣ ин тазарвро бигирифтӣ»!

Аз тақдири Офаридгор, бозе даромад ва бар дасти вай нишаст. Он бозро гиромӣ доштӣ. Рӯзе ба шикор рафт. Бозро бо худ бибурд. Боди азим баромад. Боз овора шуд. Султон бозгардид, дилтанг.

Баъд аз се рӯз Султон бар дари саропарда буд. Боз аз боло даромаду бар дасти Султон нишаст.

Мақсуд он аст, ки иҳтидо[5] дораду зиракию чобукию вафодорӣ.

Ва ҳарчанд ки сапедтар бувад, некутар бувад. Ва ҳунари вай ба саргин бидонанд: чандон ки дуртар биандозанд, қимати вай бештар бувад.



Ва ба Чин мурғест вайро **башир** гӯянд. Ду гуна бонг занад: ба арзонии матоъ ва ба гаронии матоъ. Ва мардуми Чин ҳар ду овози вайро бишиносанд. Ва ин маъруф аст.

**Бат**[6] мурғест сақил[7], очиз. Сайёд онро ба осони гирад. Дар чанги боз ҷон бидиҳад. Сайёде ҳикоят карду гуфт, сад мурғи оби бигрифтам. Ва кадуе бузург дар об афкандам, то бар сари об мерафт ва мурғи оби вайро медид ва бо вай илф мегирифт. Он гаҳ, кадуро баргирифтам ва зери вай сӯлох[8] кардам ва сарро дар каду кардам ва ҷойи ду чашмро сӯлох кардам ва аз он сӯлох нигаҳ мекардам ва дар об

[1] Ҳадақа – гавҳараи чашм
[2] Чарх – шоҳин
[3] Одӣ – азимҷуса
[4] Хоя – тухм
[5] Иҳтидо – роҳёбӣ
[6] Бат(т) – мурғобӣ
[7] Сақил – вазнин
[8] Сӯлох – сӯрох

мерафтам ва мурғеро мегирифтам ва болҳои вай мешикастам ва бар об меафкандам. Пас, ҷумла бардоштам.

Бозаргоне ҳикоят кард, ки мурғи обиро дидам, ки ба об фурӯ шуду моҳӣ баровард. Калоғе барҷаст ва аз вай бирабуд ва мурғи обӣ фарёд мекард.

Як бори дигар, фурӯ шуд, моҳӣ баровард. Калоғе даромад, ки бирабояд, мурғи обӣ дар ҷаст ва пойи калоғ бигрифт ва ба об фурӯ шуд, то калоғро ҳалок кард ва баромад.

**Бӯқаламун** мурғест, ки бар кӯҳӣ Иловил бувад. Ҳар лавне[1], ки дар ҷаҳон бувад бар пари вай бошад. Бомдод ба лавне бувад, нимарӯз ба лавне бувад. Агар арзан бихӯрад, беҳуш шавад.

**Бум** мурғест, онро хуҷаста надоранд. Ва бум дар шаб равад, чун хуффош[2] ва ватвот[3] ва рӯзӣ дар шаб ҷӯянд.



Арабе ду бумро бигрифту мефурӯхт.

Гуфтанд: «Ба чанд фурӯшӣ»?

Гуфт: «Бузургиро ба дираме ва кӯчакро ба даҳ дирам».

Гуфтанд: «Чаро»?

Гуфт: «Шумии ӯ тоза аст».

Ва ба шаб дар биронаҳо[4] нишинад. Бо калоғ адоват[5] дорад, хояи[6] вай бирабояд. Ва мору афъӣ аз бум тарсанд. Ду хоя биниҳад: яке мӯй рӯёнад ва яке битарошад. Ва таҷрибат он аст, ки аз мурғ даровезанд, агар мӯй бирезад, тарошанда аст. Бумро чун бикушанд, чашме боз кунад ва яке барҳам ниҳад. Чашми вай яке хоб орад ва яке саҳар[7]. Агар хоҳӣ, ки бидонӣ кадом хоб орад, дар об афкананд, он чи бар забар[8] ояд, бехобӣ орад. Вайро ду гӯш аст. Номи вай «бум» ва «ҳома» ва «садо» ва «ҷуғд». Ба шаб овозе кунад мункар[9].

---

[1] Лавн – ранг
[2] Хуффош – кӯршабпарак
[3] Ватвот– кӯршабпарак
[4] Бирона– вайрона, харобазор
[5] Адоват– душманӣ
[6] Хоя– тухм
[7] Саҳар– бедорӣ
[8] Забар– боло
[9] Мункар – даҳшатнок

Аҳли ҷоҳилият гӯянд, арвоҳи мурдагон ҳома шавад ва гирди гӯр мегардад.

## Ҳикоят

Марде аз аҳли Уммон гӯяд, ман дар сарое будам бузург ва ҳомае бар он сарой омадӣ ба шаб. Ба хоб дидам, ки ҳомаи дигар биёмад. Вайро гуфт: «Ту кистӣ»?

Гуфт: «Ано ҳомату ал-Валид ибни Абдулмалик». (*Ман буми Валид ибни Абдулмалик ҳастам*). Чун аз хоб даромадам, ду ҳомаро дидам. Таърих сабт кардам. Он шаб, Валид мурда буд.

Пайғамбар (с) гуфта буд: «Арвоҳ-уш-шуҳадои фи ҳавосили тайрин хазир таъви ила-л-қанодили таҳт-ал-ъарш» (*Ҷонҳои шаҳидон дар хӯрдонҳои парандагони сабз ҳастанд ва ба қандилҳо дар зери Арш қарор мегиранд*). Чун шояд, ки ҷони шуҳадо дар ҳавосили[1] мурғи сабз ояд, агар ҷони ашқиё[2] дар ҳавосили бум шояд ояд.

Ва филҷумла, мурғест мазмум[3] пеши авом, валекин камзарар аст.

## Ҳикоят

Овардаанд, ки мурғон бо Сулаймон (а) шикоят карданд, ки «Дар миёни мо мурғест, номи вай бум. Дар ободонӣ наояд, таоми бани одам нахӯрад ва гӯши дароз дорад, бар бомҳо нишинад, шуюн[4] мекунад ва бар гӯристонҳо ҷойгоҳ дорад».

Сулаймон (а) вайро бихонд ва гуфт: «Мурғон аз ту шикоят мекунанд».

Гуфт: «Бале. Дар миёни эшон наравам, то аз балои ҳасади эшон бираҳам. Ва таоми бани одам нахӯрам, нохӯрда маро мезананд: чун қути эшон хӯрам, силӣ бештар хӯрам ва хорӣ беш кашам. Ду гӯши дароз дорам, ки шунавам ва аз шунидан офат наёяд ва аз гуфтан ояд. Ва бар бомҳо шуюн мезанам ва мегӯям, ки ба ин қусур[5] ғарра[6] машавед, ки ба ту нагузоранд ё туро дар он нагузоранд. Ва ба гӯристонҳо бошам, гӯям эй соҳиби қаср, соҳиби қабр шудӣ. Рост гуфтам ё дурӯғ гуфтам»?

Сулаймон (а) гуфт: «Ин мурғро таарруз[7] мерасонед, ки бисёрҳикмат аст».

Мақсуд он аст, ки авом онро ба чашми ҳақорат бинанд ва ҳақиқати вай надонанд.

---

[1] Ҳавосил – хӯрдон
[2] Ашқиё – бадбахтон
[3] Мазмум – нохуш
[4] Шуюн – наҳва, нола
[5] Қусур- қасрҳо
[6] Ғарра – фирефта
[7] Таарруз – осеб, зарар

**Тазарв** мурғест латиф, лавнҳои[1] ғариб дорад. Ва ба қисса рост наояд, магар ба дидан. Ва чашме дорад ба ғоят неку. Ва аз товус оростатар бисёр, валекин нозук бувад ва латиф бувад. Вайро ҳеч ҷаворих[2] нишаста натавонад гирифтан, магар дар ҳаво. Боз қасди вай кунад ва сина бар вай занад, то аз дарахт бархезад, пас вайро дар ҳаво бигирад. Ба оростагии вай кас мурғ набинад. Дар вилояти Мозандарон бошад ва дар буқъаҳои[3] гармсер. Мурғест онро «Харӯҳаки дарӣ» гӯянд. Мунаққаш[4] мурғест, чандон ки аз нохуни вай ҳазор рақам ва нақшҳо бар он бувад.

**Ҳуборо[5]** «чарз» бошад. Мурғест аз ҷаворих ва душмани сақр[6] аст. Ҳар гаҳ сақр вайро дарёбад, ҳуборо бигрезад ва боло гирад ва ҳадасе кунад[7] бар сақр. Ва дар шиками ҳуборо салхе[8] бувад лазиҷ[9]. Чун бар сақр резад, парҳои вай дар ҳам дӯсад[10] ва оҷиз шавад. Пас ҳубориёт[11] ҷамъ шаванд ва парҳои сақр баркананд, то ҳалок шавад. Гӯянд, ки «Силоҳ-ул-ҳубори салхуҳо» (*Силоҳи дугдоғ пӯсташ аст*). Чунон ки силоҳи зоробӣ[12] фусо[13] бувад. Аз ганди вай ҷонварон гурезанд. Ва зоробӣ дар ошёни заб[14] равад, ба як фусо заб ҷон диҳад. Масал зананд, ки «Нокасонро силоҳ занони салита[15] бошад ё саги газанда, чунонки ҳубороро силоҳ салх бувад».

Гӯянд, ки ҳуборо мӯйи боз афканад ба як бор ва дербоз рӯяд ва бошад, ки аз ғам бимирад. Ва вай ранги неку дорад. Ба Басра вайро бигиранд, дар ҳавсалаи[16] вай ҳаббат-ул-хазро[17] ёбанд. Ва ба шавкат[18] аз сақр заифтар аст, аммо ба ҳилла сақро ҳалок кунад.

**Ҳавосил** мурғи обӣ аст бузург. Дар батоиҳи[19] Басра ва Восит бувад. На ба билоди[1] Турк бувад, на ба билоди Ҳинд. Бағоят сапеду

---

[1] Лавн – ранг
[2] Ҷаворих – парандаҳои соҳибчанг
[3] Буқъаҳо – сарзаминҳо
[4] Мунаққаш – нақшин
[5] Ҳуборо – дуғдоғ, чарз
[6] Сақр – шоҳин
[7] Ҳадас – саргин
[8] Салх – пӯст
[9] Лазиҷ – часпак
[10] Дӯсад – часпад
[11] Ҳубориёт– дуғдоғҳо, чарзҳо
[12] Зоробӣ – ангӯрхор, хаз, росу
[13] Фусо – боди шикам
[14] Заб – сӯсмор
[15] Салита – бадзабон, тундхӯ
[16] Ҳавсала – хӯрдон
[17] Ҳаббат–ул–хазро – бандона
[18] Шавкат – шукӯҳ
[19] Батоиҳ – мурдобҳо, водиҳо

нарм бувад. Аз пӯсти вай фарвҳо[2] созанд, ҳарорат неку кунад. Аввал чун бача барорад, парҳои вай сиёҳ бувад, пас сапед мегардад, монанди шир. Ҳавсалаи бузург дорад, аз ҳашароту об пур кунад ва он гаҳ бармедорад ва мехӯрад.

**Хурӯс** мурғест латифу раъно ва асбоб дорад неку ва тоҷ дораду гӯшвора ва лиҳя[3]. Ва шуҷоъ бувад ва ғаюру найёк[4]. Бисёрмода ва сахӣ бувад, донаро ба мода бахшад. Ва шаб кам хуспад. Авқотро[5] шиносад. Табъи вай табъи изтироб аст. Дар минқору чанги вай самме[6] бувад, то хурӯсе минқор ба чашми Сумома ибни Абраш зад, аз он бимурд.

Яке хурӯс дошт ҷангӣ. Яке гуфт: «Онро ба ман фурӯш»!

Гуфт: «Вайро бурданд, ки бо саге ҷанг кунад ба раҳн[7]». Баъд аз соате бозоварданд. Ба маблағе бихарид. Дар хона бурд. Ба чашми духтаре ҷаст, вайро кӯр кард.

## Ҳикоят

Иёс ибни Муовия хурӯсе дид. Гуфт «Ин хурӯс пир аст».

Гуфт: «Чӣ гуна донӣ?»

Гуфт: «Зеро ки дона мехӯрад. Ва агар ҷавон будӣ, ба мода додӣ».

Ва хурӯс некутар аз товус аст, хосса набатӣ. Ва чун бонг бар хурӯс зананд, ҷавоб диҳад ба ҷафо ва заҷр. Ва бачаи мурғро ба минқор даровезанд: агар сокин бувад, даҷоҷ[8] бувад, агар музтариб шавад, хурӯс бувад.

## Ҳикоят

Гӯянд, боз хурӯсро гуфт: «Тӯро бипарваранд дар хона, чун даст ба ту оранд, биҷаҳӣ ва аз эшон гурезӣ ва фарёд дорӣ. Ва маро ба бузургӣ бигиранд, аз баҳри эшон сайд кунам».

Хурӯс гуфт: «Агар ту аз бозон он расвоӣ дида будӣ, ки ман аз хурӯсон дидаам, ту аз ман гурезандатар будӣ».

Яъне, хурӯс бо хурӯс ҷанг кунад, он ки мағлуб бувад, бо вай сифод[9] кунанд. Ва шутур ҳамчунин кунад.

Наср ибни Сайёр гӯяд, туркон гӯянд: «Мулукро шаш хислат бояд, то подшоҳиро бишояд: шуҷоати хурӯс, нармии даҷоҷ[1], далерии шер, ҳамлаи хук, хиёнати гург, ҳилаи рӯбоҳ».

---

[1] Билод – сарзамин
[2] Фарв – пӯстин
[3] Лиҳя – риш
[4] Найёк – айёр
[5] Авқот – вақтҳо
[6] Сам(м) – заҳр
[7] Раҳн – гарав
[8] Даҷоҷ – мокиён
[9] Сифод – ҷуфтгирӣ

Бидон, ки хурӯсро дар хоб бинанд, шахси аҷамӣ бувад. Умар ибни Хаттоб (р) дар хоб дид. То Абӯлӯълӯъ вайро бикушт. Ва корвоне, ки хурӯси сапед дар он бувад, шер он ҷо нагардад. Бонги вай беморонро суд дорад: башорат диҳад ба омадани субҳ. Ва хурӯсро хасӣ[2] кунанд, латиф гардад. Ва хасӣ кардани хурӯс чунон бувад: зери рони тиҳигоҳӣ вай бишкофанд ба корди борик ва ангушт даркунанд аз пасаш, ҳар ду хоя бигиранд ва бибуранд. Ва як шабонарӯз нигаҳ доранд, то натапад, то неку шавад. Марақаи[3] гӯшти вай исҳол суд кунад. Хурӯсро бидавонанд, гӯшти вай латиф шавад.

**Хаттоф[4]** мурғи заиф асту латиф. Аз вай зараре нарасад. Ҳар сол аз Ҳиндустон биёяд ба вилоятҳо ва бачаҳо бикунад ва бардорад ба Ҳиндустон равад, дар дарё афтад, ҳалок шавад ва бача бигзорад. Соли дигар бача биёяд ва ба баҳрҳо бигзарад ва бачаро барорад ва бозгардаду ҳалок шавад. Касе мутаарризи[5] вай нашавад, ки кӯтоҳумр аст. Овози хуш дорад ва дар охири он маддае[6] боз кашад. Агар сад бор бигӯяд, ҳарфе зиёда ва нуқсон накунад. Ва дар баъзе кутуб[7] мастур[8] аст, ки вай «Фотиҳа» хонад. Ва карафс дар ошён ниҳад, ки аз мор тарсад ва мор аз карафс гурезад. Агар чашми вай барканад, гиёҳе биёранд, ки онро «айн-уш-шамс»[9] гӯянд, ба он бимолад, нек шавад. Чашми хаттоф бар бозӯ банданд, таб сокин кунад.

**Хуффош[10]** шабпара аст ва вақти ғуруб зоҳир гардад ва паша гирад. Аз заъфи чашм бум ва хуффош ҳар ду ба ин соат бархезанд. Ва хуффош бачаро дар даҳон гирад ва мепарад. Вайро минқор набувад, даҳон дорад ва дандонҳо дорад тез.



Ҳама рӯз дар об бошад. Дарозумр бувад чун каргас ва уқобу фил. Ҳарчанд ки умраш дарозтар бувад, ба шаб далертар бувад ва чашмаш бақувваттар бошад. Пас, он ки

[1] Даҷоҷ – мокиён, мурғ
[2] Хасӣ – ахта
[3] Марақа – оби гӯшт
[4] Хаттоф – парсту, фараштурук, достак
[5] Мутааризз – осебрасаон, зарароасон
[6] Мадда – овози дароз
[7] Кутуб – китобҳо
[8] Мастур – навишташуда
[9] Айну–ш–шамс – чашми офтоб
[10] Хуффош – кӯршабпарак

дар вақти ғуруби қурси офтоб бувад, ҷавонтар бувад ва он ки дар маҳтоб бувад, пиртар бувад. Ва хуффош агар кӯдакеро бигирад, нагзорад, то овози хар бишнавад ё бикушандаш. Овози хар қотили хуффош аст: аз бонги хар бимирад. Ва каргас аз хуффош тарсад. Хуни хуффош мӯй бистарад. Чашми хуффош агар барканананд, боз рӯяд. Ба Пӯст мурғест, онро «Хуффош» гӯянд, чандон ки гӯсфанде. Ду пистон дорад, ду гӯш дораду даҳон ва дандон дорад ва аз пистони вай шир ояд. Ин ҳама сифати хуффош аст.

**Даҷоҷ[1]** пурманфиат, бисёрбачаву оҷизу аблаҳ. Агар даҳ сол дар хонае бувад, бадар меояд роҳ ба хона наёварад ва худро аз ҳеҷ душмане нигаҳ натавонад дошт. Агар муше ҳаракат кунад, ҷазаъ[2] ва зорӣ кунад. Он гаҳ, ки ҳазар кунад, ба рафе ё тоқе равад. Дар ҳолати кӯчакӣ латиф бувад ва чобук.



Ва тираст[3] хоя[4] биниҳад ва бигзорад, он гаҳ талаб кунад ва ғирев[5] кунад. Агар панҷ хоя дар зери вай ниҳанд, розӣ шавад ва бар сари он нишинад ва ба ҳафтдаҳ рӯз барорад. Ва агар хояро бишканананд аввали рӯз се нуқта дар он пайдо бувад: дилу димоғу ҷигар. Ва бештар аз ҳама нуқтаи дил бувад дар миёни зарда. Он гаҳ аруқҳо[6] ба он бипайванданд. Он гаҳ сар падид ояд. Он гаҳ болҳо. Чун тамом шавад, пӯсти хоя бишкофанд ва он мурғ дар он гирда печида бувад, сар дар зери боли рост карда ва пойҳои рост кашида, дар зери боли чап чун гӯзе[7] мудаввар[8] шуда, аз он барояд, аз ҳам боз шавад ва бархезад ва ҳоле дона барчинад.

Аҷоиби хоя[9] касе донад, ки ҳар рӯз аз зери мурғ яке бар гираду мешиканад ва мебинад. Ва мурғи хонагӣ чунон аблаҳ бувад, ки хояи худро нашиносад, то хояи мурғи обӣ дар зер гирад ва бароварад. Чун

---

[1] Даҷоҷ – мурғ, мокиён
[2] Ҷазаъ – фиғон
[3] Тираст – сесад
[4] Хоя – тухм
[5] Ғарев – фарёд
[6] Аруқҳо – рагҳо
[7] Гӯз – чормағз
[8] Мудаввар – гирд
[9] Хоя – тухм

бароварад, бача аз зери вай мегурезад ва донад, ки бачаи вай нест ва вай надонад, ки модари вай нест ва аз дунболи вай меравад.

Даҷоҷ оби зишт хӯрад ва саг оби зишт хӯрад ва кабӯтару шутур оби неку хӯранд. Даҷоҷ чун бисёр шаванд, хоя камтар кунанд, чун дарахти хурмо, ки шохаҳо ба якдигар расад, бор надиҳад. Мурғи пирро зардаи хоя набувад ва ҷавонро хояву зарда бувад. Хояи гирд хурӯс бувад, хояи дароз даҷоҷ бувад. Аз чаҳор чиз таваллуд кунад: аз сифод[1] ва хок ва боду об. Чунон ки нахла[2] дар ҷанби мухил[3] бувад, дар зери боди вай бор гирад.

Марде Ибни Сирринро гуфт: «Марде дар хоб дидам, ки хоя мешикофт ва сапеда бармедошт ва зарда мегузошт».

Ибни Сиррин дар гӯши вай гуфт: «Тӯ дидӣ»?

Гуфт: «Бале».

Гуфт: «Гӯр мешикофӣ ва ҷомаи мурдагон мебарӣ»?

Гуфт: «Тавба кардам. Дигар накунам».

Бидон, ки хоя дар об ниҳанд, агар ба боло ояд, табоҳ аст, агар ба зер равад, дуруст аст. Ва дар офтоб доранд, агар рагҳо сурх бинанд, табоҳ аст. Ва агар касе хоҳад, ки мурғро понсад бача бошад, бист хоя дар зери мурғ ниҳад ва баробари вай, понсад хоя бар чанд ҷойгоҳ биниҳад, дар саргини хушк ва бехта пинҳон кунад ва дар миёни ҳар ду хоя як пари мурғ биниҳад, то дар ҳам наояд ва ба саргин ҳамаро бипӯшонад, рӯзи сеюм меҷунбонад ва ҳар рӯз ҳамчунин кунад, чун он мурғ хояҳо бароварад, ин хояҳо низ бароянд: мурғе меравад бо понсад бача. Ва орди ҷав хамир карда пора-пора медиҳад, то мехӯранд, то парварда шаванд. Аммо ин бачагон ҳеҷ хоя накунанд ва ҷуз куштанро нашоянд.

Ман дидам хоне бинҳоданд ним хояи пухта бар он ниҳоданд сапеда ва ним зарда, ба қадри панҷ ман буд. Шигифт мондам, ки ин хояи чист? Чун ҳоли он баҳс[4] кардам, сесад хояро сапеда ҷудо карда буданд ва зарда ҷудо карда ва ин ҳама зардаро дар шиками гӯсфанде карда ва дарбаста ва онро дар об биҷӯшонида, то пухта шуда буд ва онро мудаввар аз онҷо баровварда, дар шикаме дигар пурсапеда карда ва дар он ниҳода ва дигар бор дар об биҷӯшонида, то сапеда гирди вай даромада ва пухта шуда. Пас, берун оварда ва ба корде ду пора карда.

Ин микдор ин ҷо гуфта омад то хабир[5] бошанд аз ин маънӣ.

---

[1] Фисод – ҷуфтшавӣ

[2] Нахла- дарахти хурмо

[3] Мухил- абри боранда

[4] Баҳс – ҷустуҷӯ, таҳқик

[5] Хабир – огоҳ

**Дурроҷ** мурғи зирак аст. Аз боди Шимол фарбеҳ шавад, аз боди Ҷануб бемор гардад. Ва ҳангоме ки зилзила бувад, дурроҷ бонг кунад, ки мардум бидонанд ва аз паси вай зилзила ояд. Ва ин шигифт бувад.

Ва ба ҷазираи Шалоҳит мурғест онро **далел-ул-баҳр**[1] хонанд. Бар соҳили дарё нишинад. Чун киштӣ роҳ ғалат кунад, он мурғ фарёд кунад, то аз он сӯ ки роҳ каҷ бувад бозгардонанд ва ба роҳ оянд.



**Зурзӯр**[2] бар замин нанишинад ва ба по наравад ва ҳеч нахӯрад. Ҳаёти вай аз бод бувад масали вай чун магас бувад, ки ба вақти рабиъ зоҳир шавад ва олам бигирад ва он гаҳ нопадид гардад.

**Заған** мурдорхор аст. Вайро бо калоғ душманӣ бувад. Ва хояи[3] заған агар бадал кунанд, чун бача барорад, ҷинси худ набинад, ғирев кунад ва дигаронро ҷамъ кунад аз заған ва модаи вайро бикушанд. Мурғест хасис. Хояи вай сапед бувад, хилофи хояи калоғ, ки хояи калоғ песа бувад.

**Сақо** мурғест мулавван[4], чандон ки гунҷишке. Парҳои зарду сурху сиёҳ ва зирак. Ва ресмон аз қафаси вай дарбанданд ва далве[5] кӯчак

[1] Далел-ул-баҳр – роҳнамои баҳр
[2] Зурзӯр – сор
[3] Хоя – тухм
[4] Мулавван – ранга
[5] Далв – сател

дар он дарбаста ва дар зери он тағораи пури об. Ба он ресмон обро бармекашад ва пой бар ресмон менихад ва ба минқор мекашад, то ба боло расад, боз хӯрад ва раҳо кунад. Ва ин иҳтидои[1] шигифт аст.

**Салво[2]** мурғест ба Шом. Баъзе гӯянд, «самона[3]» аст. Ва салво ва ман[4] аз ҷониби осмон омад бар бани Исроил. Ва «ман» тарангубин аст, бар дарахтҳо нишинад, ба ибронӣ «залибо» хонанд.

Ва ман аз сиққае[5] шунидам аз Шервон, ки гуфт, дар ҳудуди Шервон қаҳтӣ падид омад ва муддати дароз бимонд ва ҳайвон талаф шуд ва мардум ноумед шуданд. Баъд аз се сол мурғон баромаданд ва бар он вилоят монанди борон бибориданд, то бар ҳар боме сад ҳазор-ҳазор[6] мурғ биншаст ва саҳроҳо ва кӯҳҳо бигрифт ва наметавонистанд паридан. Ҳар яке бузургтар аз гунҷишки сиёҳ. Ва мардум чандон, ки тавонист, онро мекушт ва мехӯрд ва намак мекард. Ва анборҳо пур карданд ва халқ аз он тангӣ наҷот ёфт.

Офаридгор аз кори бандагон ғофил нест.

Ва ин самона харбақ хӯрад ва фарбеҳ гардад. Ва агар харбақ ҷонваре бихӯрад, бимирад. Ва гӯшти самона ташаннуҷ орад.

**Самандар** мурғест, ки дар оташ бувад ва дар танӯрҳо равад ва як пар аз вай сӯхта нагардад, чунон ки мурғи обӣ дар об бувад ва як паре аз вай тар нагардад. Ва аз пӯсти вай эзорҳо кунанд ва даст бар он пок кунанд ва дар оташ афкананд, то васах бисӯзад ва пок гардад. Ва гӯянд ҷойе, ки ҳазор сол оташ сӯзад, ин мурғ падид ояд. Чун Пайғамбар алайҳ-ис-салом бизод, насли ин мурғ мунқатеъ[7] шуд ва вайро дигар касе надид.

Аммо аз мурғони бузург, ки шоҳи мурғон аст, **симурғ** аст, ки вайро «анқо» хонанд. Дар сари кӯҳи Қоф аст.

Сабаб он ки Сулаймон алайҳи-с-салом гуфт: «Ҳамаи корҳо ба иродати Офаридгор равад».

Симурғ гуфт: «Бале. Ва ба хости мо».

Гуфт: «Чунин магу, ки Худо маро хабар кард, ки имшаб ба Мағриб духтаре бизод ва ба Машриқ писаре бизод ва ҳар ду ба якдигар ҷамъ оянд ба сифоҳ[8]».

Симурғ гуфт: «Ман ин қазо бигардонам».

---

[1] Иҳтидо – роҳёбӣ, зиракӣ

[2] Салво – бедона

[3] Самона – бедона

[4] Ман(н) – тарангубин, таранҷабин, асалак

[5] Сиқа – шахси боэътимод

[6] Сад ҳазор-ҳазор – як милион

[7] Мунқатеъ – қатъ, канда

[8] Сифоҳ – зино

Гуфт: «Натавонӣ».

Гуфт: «Тавонам. Ва кафиле бидорам». Ҳомаро ба кафолат бидод.

Симурғ он духтарро бирабуд ва ба кӯҳи Қоф бурд, бар сари дарахти олӣ, дар зери вай дарёи азим. Офаридгор чунон тақдир кард, ки ин писар ба бозаргонӣ афтод. Ба он соҳил расид. Дарахти олӣ дид, бар сари он ошёне, духтари неку бар он нишаста. Пурсид, ки «Ту кистӣ»?

Гуфт: «Модари ман симурғ аст».

Гуфт: «Эй духтар, ту бар ин натарсӣ, ки рӯзе туро боде ба дарё андозад»?

Гуфт: «Чӣ кунам»?

Гуфт: «Ин ҷо аспи мурда аст. Ман дар шиками вай равам. Чун симурғ биёмад, аз вай дархоҳ, то вайро пеши тӯ оварад».

Гуфт: «Бале».

Ва ин писар дар шиками асп пинҳон шуд.

Чун симурғ боз омад, аз вай он дархост. Вай онро пеши он духтар бинҳод. Чун симурғ боз гардидӣ, аз он ҷо берун омадӣ ва бо духтар будӣ, то обистан шуд. Чун овози пари симурғ шунидӣ, дар шиками асп рафтӣ.

Пас, Сулаймон (а) симурғро гуфт: «Офаридгор он чи қазо карда буд, тамом шуд. Бирав, ин духтарро биёвар»! Симурғ омаду духтарро гуфт: «Туро пеши Сулаймон (а) хоҳам бурдан».

Гуфт: «Маро чӣ гуна барӣ»?

Гуфт: «Туро ба минқор баргирам».

Духтар гуфт: «Ман аз дарё метарсам ва дар минқори ту хаста шавам. Маро дар миёни он асп он ҷо бар»!

Гуфт: «Шояд».

Духтар он ҷо рафт. Симурғ онро бардошт ва пеши Сулаймон (а) бинҳод.

Сулаймон (а) гуфт: «Эй писар ва эй духтар, берун оед»! Ҳар ду аз он ҷо даромаданд.

Симурғ хиҷил шуд ва имон овард, ки ҳар чи бошад аз хайру шар, ҳама ба хости Офаридгор бувад. Симурғ ба кӯҳи Қоф шуд ва дигар вайро касе надид. Ва ҳома аз ин хиҷолат ба рӯзӣ берун наояд ва ба шаб навҳа мекунад.

## Ҳикоят

Малики Систон орзу кард, ки симурғро бубинад. Ба сарҳади Ҳиндустон шуд ва пурсид аз вай.

Гуфтанд: «Дар вақти маълум ба ҷазираи Романӣ ояд».

Вай мутараққиб[1] буд, то ба он ҷо расид. Кӯҳе дид сар ба осмон расида, бар сари он дарахте азим, бар он ошёнаи симурғ. То симурғ

[1] Мутараққиб – чашминтизор

баромад. Ҳаворо дид ҷумла мулавван[1] шуда ва овозҳои чанг ва найша[2] ва созҳои шигифт ва заҷалҳо[3] аз парҳои вай меомад ва аз шоҳболҳои вай оташ медарафшид[4]. Малик пиндошт, ки ба боғи ороста меравад дар ҳаво, дар он мутрибон созҳо рост карда, ё биҳиште зоҳир шуд. Ва бӯйи атр шунид[5]. Ва сад ҳазор доираҳои заррин бар ҷаноҳҳои[6] вай баргузашт. Ва бар он ошёна нишаст, наҳанге аз чанги вай дарафтод.

Малик шигифт монд аз азамати вай.

Ҳиндувон гуфтанд: «Ҳар вақте ки ногоҳ ба ин ошён ояд, дар вилояти мо аз бими ӯ на шер ҷо дорад, на аждарҳо, на каркадан ва ҳамаро бихӯрад».

Ва нафур[7] ва вашкарда[8] мурғест. Ин ҷо кифоят бувад ин миқдор аз аҷоиб ва шигифтии вай.

**Шутурмурғ** аъзои мурғон дорад, магар поҳо, ки пойи шутур дорад. Ва на чунон парад, ки мурғ ва на давад, ки чаҳорпо. Рӯй бар бод диҳад ва сина бар ҳаво занад ва ба по медавад ва болҳо мезанад, миёни таярон[9] ва зафиф[10], рафторе ҳосил кунад, ки тир ба вай нарасад. Ва ҷонварест шутурмурғ, ки на бо мурғон созад ва на бо чаҳорпо ором гирад. Аз ҷумлаи наводир аст. Гургро бигирад ва ба нар ва мода гургеро бикушанд. Ва ҳар чаҳорпой ва дупой, ки як пояш шикаста шавад, ба дигар пой эътимод[11] кунад, магар шутурмурғ, ки як пояш шикаста шавад, аз по биафтад. Ва шутурмурғ бар пушти гург нишинад ва мода дар паси вай афтад ва вайро медавонад ва мезанадаш, то бикушадаш.



Ва шутурмурғ сангро фурӯ барад ва ҷазъро[12]

---

[1] Мулавван – рангин
[2] Найша – най
[3] Заҷал – овоз
[4] Медарафшид – медурахшид
[5] Шунид – бӯйид, ҳис кард
[6] Ҷаноҳ – бол, қанот
[7] Нафур – гурезон
[8] Вашкарда – чолок
[9] Таярон – парвоз
[10] Зафиф – давидан
[11] Эътимод – такя
[12] Ҷазъ – муҳраи сулаймонӣ, (санги ороишӣ)

фурӯ барад ва ҷазъ дар шиками вай об шавад. Ва агар даҳ сол дар оташ сӯзонанд, насӯзад. Ва ин хосияти меъдаи вай аст. Чун меъдаи саг ва гург, ки устухонро ҳазм кунад, валекин устухони хурмо ҳазм накунад. Ва асп уммиғилонро[1] ҳазм кунад, валекин ҷавро ҳазм накунад.

Шутурмурғ сӣ хоя[2] биниҳад бар хаттӣ муставо[3], ки дар он ҳеҷ тафовут набувад ва худро бикашад дароз ва бар сари ҳама муштамил[4] шавад. Ва бо ин ҳама бошад, ки хояи худ бигузорад ва бар хояи дигар хуспад. Ва мурғест, ки ба ҳисси чашм зиндагӣ кунад. Мӯйи чашми зерин ва забарин[5] дорад, чун одамӣ. Хоя баъзе дар зер гирад ва баъзе дар хок кунад ва дар ҳар яке сӯлохе кунад, то кирм дар он афтад ва хӯрди бачагон диҳад. Ва он чӣ дар офтоб ниҳад, мехӯрад. Ағлаб, сангу рег хӯрад. Аз сояи худ тарсад. Аз ҷонибе равад, ки мустақбали[6] офтоб бувад, то сояро набинад. Чун ибтидои сармо бувад ва хурмо сурх гардад, пойи шутурмурғ сурх гардад. Пӯсти хояи вай дар сирко афкананд, ба ҷӯш ояд, дар дег афкананд, ба андак оташ ба ҷӯш ояд. Оташро дӯст дорад. Вайро ба оташ сайд кунанд. Ҳар ҷавҳаре, ки бинад, бирабояд ва бихӯрад. Ва ҳалқаҳо аз гӯшҳои мардум рабояд ва гӯшҳоро барканад. Ва ба ҷусса аз уқоб ва каргас меҳтар[7] бувад.

**Сақр**[8] мурғест қавӣ ва вашкарда[9]. Ва ҳамла барад ба сина ва силоҳи вай сина бувад. Ва тез парад: ба як соат дувист[10] фарсанг биравад. Ва бисёрхор аст. Чун сер бихӯрад, натавонад бархост. Вайро ба серӣ сайд кунанд. Бачаи вай се бошад, аз усре[11] якеро берун кунад. Косир-ул-изом[12] вайро тарбият кунад. Ва сақр овозе дорад саҳмнок[13] ва даҳонаш гандад.

**Товус** мурғест ҳиндӣ. Раъноӣ кунад ва ҷилва ба ҳаракот кунад ва дунбол дар сар оварад, аз ҳам бикшояд, чун чатре дар сари худ оварад, бар он суратҳо ва доираҳои бадеъ[14] ва лавнҳои[15] неку. Ва аз

---

[1] Уммиғилон – марғелон
[2] Хоя – тухм
[3] Муставо – рост
[4] Муштамил – фарогир
[5] Забарин – болоӣ
[6] Мустақбал – рӯ ба рӯ
[7] Меҳтар – бузургтар
[8] Сақр – шоҳин
[9] Вашкарда – чолок
[10] Дувист – дусад
[11] Усрӣ – душворӣ, сахтӣ
[12] Косир-ул-изом – устухоншикан, ҳумо
[13] Саҳмнок – хавфнок
[14] Бадеъ – зебо, ҳайратангез
[15] Лавн– ранг

сунъи[1] Офаридгор дар олам ин шигифт аст. Он рангҳо сайру ним сайр. Ва нигаранда бидонад, ки Холиқи олам аст, ки онро офарид. Ва бо ин ҳама овози ситабр[2] дорад ва пойи зишт. Аз хавоси[3] вай он аст, ки чун таоме бинад, ки дар он заҳр бувад, фарёд кунад, бонги муфрит[4]. Ва мулукон[5] вайро доранд. Ва дар боғҳо ва матбаххо[6] гардад, аз баҳри ин маънӣ. Умри товус бисту панҷ сол бувад, аммо дунболи сангӣ дорад: натавонад паридан, то вайро сайд кунад. Модаи вай хурд бувад ва он зинат надорад, ки нар дорад. Ва аз чанд гуна бигардад: бодиз[7] парҳо биафканад, вақти рабиъ[8] парҳо бароварад. Ҳар сол якбор хоя ниҳад ва сӣ рӯз бар он нишинад ва агар хояи вай дар зери мурғи хонагӣ ниҳанд, бароварад. Валекин овози вай зишт гардад. Ва товус торид[9] бувад ва аз вай ҳашарот гурезанд, хусусан мор.

**Тӯтак[10]** маъруф аст. Ҳиндӣ бувад. Вайро сухан гуфтан даромӯзанд ва сухан надонад ва забони вай ба забони одамӣ монанд. Дар масал гӯянд: «Тӯтак ба сабаби забон дар ҳабс гирифтор омад».



Ва Ҳорунаррашид шабе дар боғе буд, мурғе овоз дод, вай тире ба овози вай рост кард ва бар синаи мурғ омад, мурғро бикушт. Ҳорун гуфт «Хомӯшии мурғон ҳам неку бувад».

Гӯянд, тӯтакеро бигрифтанд. Тӯтаки дигар ба сари қафаси вай омад. Вайро гуфт: «Агар ба Ҳиндустон равӣ, ёрони маро бозпурс ва бигӯ, ки тадбири ман чист»!

Он тӯтак бипарид ва тӯтаконро хабар кард, ки «Фалон тӯтак маҳбус аст, мегӯяд тадбири ман чист»?

---

[1] Сунъ – офарида
[2] Ситабр – ғафз
[3] Хавос – хосиятҳо
[4] Муфрит – сахт
[5] Мулукон – подшоҳон
[6] Матбах – ошхона
[7] Бодиз – пойиз, тирамоҳ
[8] Рабиъ – баҳор
[9] Торид – таъқибкунанда
[10] Тӯтак – тӯтӣ

Он тӯтакон, ҳама ба зер афтоданду бимурданд. Он тӯтак боз гардид. Вайро хабар кард, ки «Эшонро пайғом додам, ҳама ба зер афтоданд ва бимурданд».

Ин тӯтак, ки ин шунид. Фурӯ афтоду бимурд.

Худованди[1] қафас вайро дид мурда. Берун андохт. Вай бипарид ва ба ҷониби Ҳиндустон рафт.

Маънии ин он аст, ки то вай гӯянда бувад, маҳбус бувад. Фараҷ[2] он гаҳ ёфт, ки хомӯш шуд.

Тӯтакро, ки таълим кунанд, сухан натвон омӯхтан, магар оинае дар пеши рӯйи ӯ доранд ва шахсе дар паси оина нишинад ва сухан мегӯяд. Тӯтак дар оина назар кунад, мисли худиро бубинад, бо вай ором гирад ва сухан даромӯзад. Ва агар одамиро бубинад, гурезад.

Гӯянд гӯшти тӯтак дилро сахт кунад. Вайро «бабаго» гӯянд ва ранги биҳиштиён дорад. Тани вай сабзу тавқи гардан сурх ва ороста мурғест. Дар билоди[3] Зобиҷ бисёр бувад ва мулавван бошаду неку парад. Ва болҳои мурғон дувоздаҳ бувад ба ададӣ буруҷ ва шоҳбол ҳафт бувад ба адади сайёра. Ва тӯтак хуҷаста мурғест, пеши мулук[4] бошад.

Ба ҳудуди Қирқисиё мурғест сафед, тоҷ дораду сурх, бонг кунад неку. Оташро дӯст дорад, гирди оташ тавоф кунад. Ҳамаи ҳайвонот оташро дӯст доранд. Вайро **обиду-н-нор[5]** хонанд.

**Уқоб** мурғест азим, сиёҳ, қуввате дорад. Ҳамаи мурғон аз вай тарсанд. Овозе дорад ҳавл[6], минқори муаққаф[7]. Дар ҳарчӣ овезад, барканад. Чангҳо дорад ҳар якеро захм чун сихе бувад. Ба сина ҳамлае саворро биафканад.

Яке гӯяд уқобе аз галлае гӯсфанде мерабуд. Саги галла бонг бар вай зад. Гӯсфандро раҳо карду сагро бибурд. Дар ҳаво шуд. Ва саг фарёд медошт. То вайро баланд бардошт. То овози саг мунқатеъ[8] шуд. Пас, раҳо кард, то ба замин омаду ҳалок шуд.

Башшорро пурсиданд: «Агар Офаридгор ихтиёр ба тӯ диҳад, ки ҳайвоне гардӣ, чӣ ихтиёр кунӣ»?

Гуфт: «Ихтиёр кунам, ки уқоб шавам».

Гуфтанд: «Чаро»?

---

[1] Худованд – соҳиб
[2] Фараҷ – саодат, хушбахтӣ
[3] Билод – кишвар
[4] Мулук – подшоҳон
[5] Обиду-н-нор – оташпараст
[6] Ҳавл – тарснок
[7] Муаққаф – каҷ
[8] Мунқатеъ – қатъ

Гуфт: «Зеро ки ҷойи уқоб баландтар ҷой бувад. Кас ба ошёни вай нарасад. Ва дарозумр бувад. Ва ҳамаи мурғон аз вай тарсанд. Ва шавкате дорад, ки шерро бизанад. Ва ба шаб чун парад, аз ҳар ду боли вай оташ дарафшад[1]».

Ва хояи уқоб бузург бувад, душхор[2] зояд. Нар аз замини Ҳиндустон санге биёрад чун донаи хурмои ҳиндӣ, онро мода бинад, ҳолӣ бизояд ва дар ошёни вай ёбанд. Ва бачаро аз тундӣ берун кунад, косир-ул-ъизом[3] онро бипарварад. Чун бузург шуд, боз ояд пеши модару падар. Уқобро, ки ба хоб бинанд, султони золим бувад. Ва шер аз уқоб фарёд кунад, ки бо вай ҷанг кунад. Ва сиву ду рӯз бар сари хоя нишинад ва ҳамаи мурғони бузург, дигарон бисту ду рӯз бувад. Ва уқоб чун пир шуд, бачагон вайро баргиранд ва манзил-манзил вайро мепаронанд. Чун чашми уқоб торик шавад, ба чашмаи оби софе ояд ва ҳалқа мекунад гирди он ва боло мегирад, то параш сӯхта шавад аз гармо ва торикӣ аз чашмаш биравад. Пас, дар чашма ояд чанд бор, ҷавон гардад. Чун минқораш дароз шавад, шикор натавонад кардан ба он, ҳалок шавад. Ва ҳар чӣ бигирад, зудтар ҷигари вай хӯрад. Табъи шер дорад. Гӯянд, уқоб гоҳе нар бувад гоҳе мода ва кафтор соле нар бувад соле мода ва дарахти булут соле булут орад ва соле мозӯ. Ва бачаи хук мухаттат[4] бувад ва бачаи гови кӯҳӣ мунаққат[5] бувад: чун бузург шаванд, хатҳо нопадид шаванд.

**Ғуроб[6]** мурғест хасис ва ба рӯзу шаб парад ва дуздӣ кунад. Меваҳо аз дарахт барад ва пинҳон кунад ҷойи дигар ва бошад, ки роҳ ба вай набарад. Пайғамбар (с) вайро «фосиқ» хонд. Хояи[7] вай песа бувад. Ғуроби нар бар мода нишининад ва мода бар хоя нишинад ва нар тӯъмааш меорад. Чун бача орад, магасу паша бар зуҳӯмати[8] бача ҷамъ ояд ва мехӯрад. Ва ҳамаи мурғон, ки бача туъма ҳосил кунанд, вайро берун кунанд, магар ғуроб, ки бачаи вай бузург шавад, таъаҳҳуди[9] вай бештар кунад. Ва ақақ[10] лона ҷойе ниҳад макшуф[11] ва балги[12] чанор ба ошён ниҳад, ки аз хуффош[13] тарсад ва агар хуффош

---

[1] Дарафшад – дурахшад
[2] Душхор – душвор
[3] Косир-ул-изом – устухоншикан, ҳумо
[4] Мухаттат – хатдор
[5] Мунаққат – холдор
[6] Ғуроб – зоғ
[7] Хоя – тухм
[8] Зуҳӯмат- бӯй
[9] Таааҳҳуд – ногоҳбин
[10] Ақақ – зоғи даштӣ, акка
[11] Макшуф – кушода
[12] Балг – барг
[13] Хуффош – кӯршабпарак

ба хояи вай бигзарад, табоҳ кунад. Ақақ бошад, ки иқдҳои[1] марвориду ҷавоҳир биёрад ва бар ошён ниҳад.

Ва аҷносанд. Баъзе сиёҳу баҳиму баъзе абқаъ[2]. Араб вай дӯст надорад. Ва абқаъ шумтар аз асвад[3] бувад. Бо гову хар душман бувад: минқор дар чашми вай занад. Шаҳвати ғуроб дар минқори вай бувад. чунонки қабз ва басати фил дар бинӣ бувад. Сифоди[4] вай ба маноқир[5] бувад. Ба зуққа[6] обистан[7] гардад. Ва ҳаргиз кас надидааст, ки калоғ бар калоғ нишинад. Ва нар аз мода дидор набошад. Ва вайро «аъвар»[8] гӯянд ба маҷоз, аз тезие, ки нигаҳ кунад. Чунон ки малдуғро[9] «салим»[10] гӯянд ва кӯрро «басир»[11] гӯянд ва маҳоликро[12] «мафовиз»[13] хонанд. Бачаи ғуроб зишт бувад.

Аз ҳакиме пурсиданд, ки «Кадом ҷонвар аст, ки ҷимоъ ба даҳон мекунад»?

Гуфт: «Надонам. Валекин минқори ғуроб ба ҷойи закар аст. Дар даҳони ҷуфт ниҳад, обистан гардад».

Оврдаанд, ки Нӯҳ алайҳи-с-салом вайро бифристод, ки ҳоли тӯфон бидонад. Ҷифае[14] бидид. Бар сари он нишаст, бознаёмад. Масал зананд ба ғоиб, ки «Ҳува ғуробу Нӯҳ» (*Вай зоги Нӯҳ аст*).

Пас, нафрини Нӯҳ дар вай расид. Лоҷарам[15] вайро дар ободони камтар гузоранд.

Ба вақти хариф ба батоиҳ[16] барояд ба Басра, то ҳамаи нахлҳои[17] Басра сиёҳ шавад ва шохҳо сангӣ гарадад. Ва ҳаргиз бар дарахте нанишинад, ки хурмо бар он бувад, магар бар дарахти масрум[18]. Маноқири[19] ғуроб чун маовил[20] бувад ва хурморо изқ[21] суст бувад ва агар на Офаридгор нигаҳ доштӣ, як изқ намондӣ. Ва албатта, қасди

---

[1] Иқд – гарданбанд
[2] Абқаъ – ало
[3] Асвад – сиёҳ
[4] Сифод – ҷуфтшавӣ
[5] Маноқир- минқорҳо, нулҳо
[6] Зуққа – бо минқор дона додан
[7] Обистан – бордор
[8] Аъвар – якчашм
[9] Малдуғ – нешзада
[10] Салим – солим
[11] Басир – бино
[12] Маҳолик – ҷойҳои ҳалокат
[13] Мафовиз – ҷойҳои наҷот
[14] Ҷифа – мурдор
[15] Лоҷарам – аз ин рӯ
[16] Батоиҳ – мурдобҳо, даштҳо
[17] Нахл – дарахти хурмо
[18] Масрум – бурида
[19] Маноқир – минқорҳо
[20] Маъовил – зоғнулҳо
[21] Изқ – хӯшаи хурмо

хурмо накунад. Ва маъа золика[1], чунон хурмо дӯст дорад, ки чун аз саром[2] фориғ шаванд, ғуроб мегардад ба талаби хурмо ва дар усули[3] дарахтҳо ва шикофҳо меравад ва хурмои хушк ва дақал[4] берун меоварад ва мехӯрад.

Ғуробро, ки ба хоб бинанд, фосиқ бувад ва ғодир[5]. Ва ақақ[6] беҳифозу[7] бадаҳд бувад.

**Ғарониқ[8]** мурғонеанд мулавван[9], аз ҷониби Машриқ оянд ба ҷониби Нил бошанд ва ҷанг кунанд бо Яъҷуҷу Маъҷуҷ. Ба шаб нахуспад. Чун дар ҳаво шавад, чӯби дароз дар минқор гирад то сибоъу[10] тайр[11] аз вай битарсанд. Ва ҳозимро[12] ба вай масал зананд.



**Фовазон** мурғест дар баъзе аз биҳори[13] муҳлика[14] хоя[15] биниҳад ва ба чаҳордаҳ рӯз бароварад бар миёни дарё, ва он ҳангом «фовазон» хонанд. Ва то ин мурғ нопадид шавад, киштиҳо эмин бувад ва чун падид ояд, киштиҳоро дарбанданд ва касе наёрад рафт дар дарё.

---

[1] Маъа золика – бо вуҷуди он
[2] Саром – вақти буридани хурмо
[3] Усул – бех, бун
[4] Дақал – хурмои норасӣ
[5] Ғодир – бевафо
[6] Ақақ – зоғи даштӣ, акка
[7] Беҳифоз – паймоншикан
[8] Ғарониқ – ғурнуқаҳо (мурғҳои обӣ)
[9] Мулавван – ранга
[10] Сибоъ – дарранда
[11] Тайр – парранда
[12] Ҳозим – шикастдиҳанда, ғолиб
[13] Биҳор – баҳрҳо
[14] Муҳлика – ҳалокатовар, хатарнок, хавфнок
[15] Хоя – тухм



**Фарфир** мурғест аз он сӯйи дарёи Чин. Мурғи сапед аст. Бар санг нишинад сиёҳ, он сангро «боҳат» хонанд. Ҳар одаме, ки он санг бинад, чандон бихандад, ки бимирад. Аммо агар ин фарфир бар вай нишаста бувад, амал накунад ва корвон бигзарад. Ва он ки ин мурғро бикушад, гурба бар вай афтад, чунон ки бими ҳалок бувад.

**Қато** мурғест онро «исфаҳрӯд» хонанд. Араб масал зананд ба зиракии вай. Хоя[1] дар зери хок кунад дар биёбон, баъд аз чанд рӯз бозояд ва бар сараш нишинад. Ва ба роҳ хуспад, валекин бедор бувад. Чун андак овозе бишнавад, бипарад. Чунон равад, ки пойҳо муқайяд[2] бувад, исфаҳрӯд неку равад, монанди рафтори занон.



Аз ҷумлаи мурғон **қақнус** шигифт аст. Ба Туркистон бувад. Бӯйи хуш дорад. Ва дар он вилоят, ки ӯ бувад, дорчинӣ набувад ва корвон он ҷо ба муддати дароз афтад, ки дар роҳ баҳрҳои муҳлик[3] аст. Ин мурғ ба Ҳиндустон равад ва дорчинӣ орад. Ва ошёнаи худ бандад бар дарахти баланд ва бар он хоя биниҳад. Ва подшоҳи он вилоят он дарахтро

[1] Хоя- тухм
[2] Муқайяд– баста
[3] Муҳлик– ҳалокатовар, хатарнок, хавфнок

биспорад ва кас қасди он мурғ накунад, то бача оварад. Пас расосе[1] бар сари тир кунанд ва ба ошёни вай андозанд, то дорчинӣ ба зер ояд ва онро бардоранд. Дигар бор ошён бандад.



Ва дар шаҳрест, ки онро «Мадинат-уш-шамс» хонанд, бар ҳадди Машриқ, ҷойе, ки шаб набувад. Ва ин мурғ нар аст, мода надорад. Ва Тимоси ҳаким гӯяд, аҳли ин мадина офтобпарастанд.

Чун Офаридгор хоҳад, ки вайро бача бувад, дорчинӣ ҷамъ кунад ва болҳо мезанад ба нерӯ ва шитоб, то оташе аз зери боли вай бидарафшад ва он дорочиниро бисӯзонад ва вай низ дар он сӯхта шавад.

Пас борон ба вақти рабиъ[2] биборад бар он хокистар, кирме чанд падид ояд ва бузург мешавад ва парҳо бароварад, қақнус гардад ва бар сари он дарахт нишинад ва дорочинӣ меорад. Умри вай понсад сол бувад. Ва ин мурғ маъруф аст, агарчи аз вилояти мо дур аст.

**Косир-ул-изом**[3] мурғест бузург, хокистаранг. Бачагонро дӯст дорад, то бачаи сақрро[4] бибарад ва бипарварад. Дар асли ҳалқи вай Офаридгор ду устухон офаридааст, синҳо[5] аз он баромада муҳкам. Устухон дар ҳалқ гирад ва қувват кунад бар он устухон, то чун хок кунад. Ва он аз хосиятест, ки он устухон ба оҳане натвон шикаст ба осонӣ, магар бар ҷаҳд[6], ки бар вай зананд. Ва он ҳамчунон аст, ки неши ақраб, ки ба тинҷир[7] занад, сӯлох кунад. Ва пас, гардани ин мурғ хосияти он дорад, ки устухон шиканад. Ва Офаридгорро тасарруфҳо расад, то чунин мурғро дар ҳалқ дандонҳо офаринад.

**Кабк** мурғест ороста, сару сина мунаққаш ва ҷанноҳҳо[8] мухаттат[9]. Мода байза[1] аз нар пинҳон кунад то нашиканад.

---

[1] Расос – сурб
[2] Рабиъ – баҳор
[3] Косир-ул-изом – устухоншикан, ҳумо
[4] Сақр – шоҳин, уқоб
[5] Синҳо – дандонҳо
[6] Ҷаҳд – кӯшиш, талош
[7] Тинҷир – дег
[8] Ҷаноҳ- қанот, бол
[9] Мухаттат- хатдор



**Кабӯтар** мурғи алуф[2] аст ва оммаи мардум вайро дӯст доранд. Зирак бувад ва найёк[3] ва бисёрнасл. Ва иҳтидо[4] меомӯзад, ки аз сад фарсанг бозояд. Ва дар вақти сифод[5] бӯса ниҳад ва зуққа кунад[6]. Ва он хоя, ки аз зуққа ояд, фаррах[7] надорад. Ва калоғро хоя аз зуққа ояд ва фаррах дорад. Ва кабӯтаре бошад, ки сад динор қимати вай бувад ва номаҳо орад аз ҷойҳои дур. Бошад, ки бача бист динор бошаду хоя панҷ динор. Ба шаб роҳ кунад ба нуҷум ва бодҳои ҷанубию шимолӣ бишносад. Ба бол ҷанг кунад монанди даст. Аз бозу шоҳин тезтар бувад, валекин аз бозу шоҳин битарсад: биафтад, то вайро бигиранд. Ба рисолат[8] нарро фиристанд, ки қавитар бувад ва зудтар ба сари мода ояд. Ба турфат-ул-айн[9] аз офоқ [10] ба офоқ равад. Ва агар вайро боздоранд дере[11] ё параш бибуранд, чун боз рӯяд, ба ҷойи худ ояд. Агар як параш бибуранд, оҷиз шавад. Ва ҳамчунин одамӣ, ки як даст надорад, натавонад давидан. Ва кабӯтар пеши занон набояд дошт, ки тақозои шаҳват кунанд, зеро ки назар кардан ба тақбил[12] ва ҷимоъ шаҳвати мурдаро зинда кунад.

Аз киёсати[13] кабӯтар гуфтаанд, ки Бобувайҳ гуфт, ҷуфте кабӯтари тайёр[1] доштам ва ҷуфте мақсус[2]. Чун султон маро маҳбус кард,

---

[1] Байза- тухм
[2] Алуф – унсгиранда
[3] Найёк – айёр
[4] Иҳтидо – роҳёбӣ
[5] Фисод – ҷуфтшавӣ
[6] Зуққа кунад – бо минқор дона диҳад
[7] Фарах – чӯҷа
[8] Рисолат – нома
[9] Тарфат-ул-айн – лаҳза, чашмак задан
[10] Офоқ – минтақа, сарзамин
[11] Дере- дуру дароз
[12] Тақбил – бӯса кардан
[13] Киёсат – зиракӣ, доноӣ

муддате пас раҳо кард, бачагони мақсус бузург шуда буданд. Гуфтам «Субҳоналлоҳ! Ин бачагон чӣ хӯранд, ки натавонанд паридан»?

Баъд аз соате кабӯтари тайёр бозомад. Ин ҳар ду бачаи мақсус бидавиданд ва минқорҳои тайёр даргирифтанд, то зуққа дар даҳони эшон кард.

**Ҳикоят**

Гӯянд, малике канизаке харида буд неку. Муддате бо вай буд. Мардро наметавонист дидан. Дармонд. Аз ҳакиме пурсид, ки ҳол чунин аст ва шаҳвати ин канизак мурда шуд. Ҳаким бифармуд, ки дар он хона, ки вай аст, ҷуфте кабӯтар медоред.

Вай ҷуфти кабӯтар пеши вай фиристод. Канизак медид, ки нар болои мода бозӣ мекард аз зуққаву тақбилу ҷимоъ. Шаҳвати мурдаи зан ба ҳаракат омад ва тақозои мард кард.

Ва бидон, ки кабӯтарро ба тозӣ «ҳодӣ[3]» гӯянд. Ва беҳтарин кабӯтар кабуд бувад ва сиёҳ сӯхта бувад ва сапед заиф бувад. Ва кабӯтар чун пир шуд, бӯса наниҳад. Ва бошад, ки ду мода ҷуфт шаванд ва чаҳор хоя бароваранад, валекин бача надорад. Ва хоя аз овози уд об шавад. Ва беҳтарин бачаи вай дар баҳор ва подиз[4] бувад ва дар зимистону тобистон бад. Ва дар соле як бор нару модаро аз якдигар ҷудо кунанд, то орзуманди якдигар шаванд ва хоя табоҳ накунанд. Кабӯтарро ҳулба[5] ва зираву нонхоҳ суд бувад, кундур[6] дар бурҷи вай бисӯзонанд, суд дорад. Агар саътар[7] ё анҷили[8] хушк бикӯбанд ва ба вай диҳанд, аз он бурҷ ҷудо нашавад. Боли кабӯтар ба ангуштари заррин доғ кунанд, аз он бурҷ напарад. Ин хосият аз зар аст, на аз ангуштарӣ. Агар чанд даста судоб дар бурҷ ниҳанд, далаву гурбаву мор аз он гурезанд. Агар хуни кабӯтар дар сояе хушк кунанд ва бисоянд ва дар чашм кунанд, торикӣ ва шабкӯрӣ бибарад. Гӯшти кабӯтар меъдаро табоҳ кунад.

**Каргас** «наср» аст. Баъзе заиф бошанд, баъзе қавӣ. Мурғест сақил[9]. бисёрхор, чандон бихӯрад, ки пар натавонад паридан, пас ба васабот[10] меҷаҳад ва меафтад, то боло гирад, табақа табақа ва ҳаво

---

[1] Тайёр – парвозкунанда
[2] Мақсус – болбурида
[3] Ҳодӣ – роҳнамо
[4] Подиз – пойиз, тирамоҳ
[5] Ҳулба – пӯдина
[6] Кундур – бухур
[7] Саътар – кокутӣ
[8] Анҷил – анҷир
[9] Сақил – вазнин, бузург
[10] Васабот – ҷаҳишҳо

дар зери ҷаноҳ[1] оварад, он гаҳ ба таярон[2] қодир шавад. Овози ҳавл[3] дорад. Бузургтарин силоҳи вай бонг аст ва қувват. Ва чун чашми вай торик шавад, заҳраи одамӣ хӯрад ва дар чашм молад, то нек шавад. Аммо чанги вай чун чанги хурӯс бувад, кунд ва кӯчак. Валекин ҷасуру шуҷоъ бувад. Аз ҳеч чиз натарсад, магар аз хуффош[4]. Модаи каргас ошёна бандад аз балги[5] чанор, зеро ки хуффош аз балги чанор тарсад ва агар хуффош бар дарахти чанор ояд, бимирад.

**Ҳикоят**

Гӯянд, ки Сулаймон (а) ба каргас бигзашт, ки бо заб[6] муҳокот[7] мекард: Каргас гуфт: «Аҷабе мебинам. Халқе меравад ба ду по ва таом ба даст бар даҳон мебарад ва сухан мегӯяд».

Заб гуфт: «Агар чунин аст, ки мегӯйӣ, маро аз қаъри дарё бароварад ва туро аз ҳаво ба зер оварад ва оламро бигирад. То вай бошад, ҳеҷ ҳайвонро ҳукм набошад».



Ва гӯянд, каргас ба боло бар шавад миқдори тираст[8] фарсанг. Ва аз вай бӯйи мушк ояд, ба хосияте, ки дар ҷавҳари вай аст. Чунон ки худҳуд гандад, ба хосияте, ки дар вай аст. Баъзе гӯянд, ки ин бӯйи хуш аз он аст, ки каргас оху хӯрад ва нофаи мушк хӯрад.

**Куланг** «куркӣ» аст. Мурғест маъруфу ваҳшӣ. Кас набинад, ки хоя куҷо ниҳад. Ва зимистонгаҳ вай падид нест, ки куҷо бувад ва рабиъ[9] ба Ироқ ояд бо бача ва хариф[10] бозгардад.

Ва дар китобе ёфтам, ки дар баҳри Муҳит сангест мураббаъ, ба зимистон ҳамаи мурғони куланг он ҷо бошанд ва хоя бар он санг ниҳанд. Ва эшонро раисе бувад, ки пешрав бувад ва дигарон аз паси

---

[1] Ҷаноҳ – қанот, бол
[2] Таярон – парвоз
[3] Ҳавл – хавфнок
[4] Хуффош – кӯршабпарак
[5] Балг – барг
[6] Заб – сусмор
[7] Муҳокот – ҳикоя, нақл
[8] Тираст – сесад
[9] Рабиъ – баҳор
[10] Хариф – тирамоҳ

вай раванд. Ва ҳар кулангеро, ки ҷуфт бимирад ё ҷойе гирифтор шавад, ҳамтои вай нолад ва хурӯшад. Пас, вайро ба раис кунанд ва гӯянд: «Чун якеро ҷуфт бимирад, беш бихӯрад, то бимирад, ки тоқати фироқ надорад».

Ва ағлаб, дар ҳаво раванд, тоқ бошанд. Ва ба шаб бар лаби об нишинанд. Пой дар об доранд, то хоб бар эшон ғалаба накунад ва якеро посбон кунанд ва пой бардорад, то нахуспад. Агар душмане бинад, фарёд кунад. Чун монда шавад, бихуспад ва дигареро ҳарас[1] кунад.

**Кунгур** мурғест ба Табаристон. Вақти рабиъ[2] зоҳир шавад. Чун зоҳир шуд, асофир[3] дар дунболи вай меравад ва ҳамаро зуққа мекунад[4]. Чун шаб дарояд, якеро бирабояд ва бихӯрад. Чун рабиъ бигзарад, нопадид гардад. Алӣ ибни Зайд гӯяд, ин мурғ чандон аст, ки фохтае. Дунболе дорад чун дунболи бабғо[5] муаққаф[6].

**Гунҷишк** мурғест хасис ва бисёр мазаррат[7]. Чун муш бонг занад мӯзӣ[8], хона бирон[9] кунад, гӯшту меваҳоро табоҳ кунад. Устухони вай музир бувад ба меъда ва реш кунад. Ҳар ҷо ки вай бувад, мор қасди вай кунад. Бачаи вай чун бемор шуд, берун аз ҳад битарсад. Гунҷишк, саг ва хасӣ[10] мавсуфанд ба шиддати ватъ[11]: агар гунҷишке бар боми хона биравад, овози пояш ба зер ояд ва агар филе биравад, ҳеч овозе наояд.

Бачаро луқма диҳад, зуққа накунад. Мода зишт бувbooду бешармтару густохтар ва нарро лиҳяи[12] сиёҳ бувад. Ва хонае, ки мардум аз он ҷо бираванд, вай низ биравад.

**Лақлақ[13]** мурғест хасис, дарозгардан ва дарозпо. Ва ба ҳамаи вилоятҳо бошад. Мор хӯрад.

---

[1] Ҳарас – посбонҳо
[2] Рабиъ – баҳор
[3] Асофир – гунҷишкҳо
[4] Зуққа мекунад – бо минқор дон медиҳад
[5] Бабғо – тутӣ
[6] Муаққаф – каҷ
[7] Мазаррат – зарар
[8] Мӯзӣ – озоррасон
[9] Бирон – вайрон
[10] Хасӣ – ахташуда
[11] Ватъ – қадам, пой
[12] Лиҳя – риш
[13] Лақлақ – лаклак

## Ҳикоят

Шахсе гуфт, хояи калоги сиёҳ бардоштам ва бар ошёни лаклак ниҳодам. Чун бача баровард, нар бо мода ҷанг мекард.

Рӯзе нар бипарид ва бозомад. Чанд ҳазор лақлақ баромад ва он модаро мезаданд. Калоғе баромад ва он бачаро бирабурд ва ба ошёни худ бурд. Он лақлақон биоромиданд.

Мақсуд аз ин он аст, ки ки фасод дар миёни мурғони маҳмуд[1] нест.

## Ҳикоят

Гӯянд, яке қасди бачаи лақлақ карду ба хона бурд. Лақлақ перомуни хона мегардид.



Пас, бирафт море биёвард ва дар сарои эшон андохт, то аз вай ба ранҷ омаданд ва бачаи лақлақ ба ҷой боз бурданд.

**Макко** мурғест, бонге занад тез. Ва Ҳишом ибни Солим гӯяд, море қасди хояи макко кард. Хоре биёвард ва болои сари мор мегардид ва мор даҳон фаррох мекард. Макко он хор дар минқор дошт. Дар ҳалқи мор андохт. Ва мор ба он ҳалок шуд.

**Ҳудҳуд** мурғест ороста, валекин гандад. Бухоре, ки аз об бархезад, бинад.

## Ҳикоят

Сулаймон алайҳи-с-салом ҷойе фуруд омад, ки об набуд. Ҳудҳудро талаб кард, наёфт. Баъд аз соате, омад ва гуфт: «Аз замини Сабаъ меоям. Маликаеро дидам бо лашкаре, валекин офтобро мепарастид». Сулаймон (а) номае набишт, ба ҳудҳуд дод, ки то ба Билқис расонад.

Билқис ба тоат омад. Ҳудҳуд бозомаду гуфт: «Эй Сулаймон, ту бар сари об фурӯ омадӣ ва об металабӣ»? Чун заминро биканданд, об баромад.

Ибни Аббосро пурсиданд, ки «Ҳудҳуд обро дар зери замин бинад, чаро домро набинад, то дар гарданаш ояд»?

---

[1] Маҳмуд – хуб, писандида

Гуфт: «Изо ҷоа-л-қазоу ъамия-л-басар» (*Вақте ки тақдир ояд, чашм кӯр шавад*).

Ва бидон, ки он хосияти ҳудҳуд буд, чунонки ғуроби[1] Нӯҳ ва ҳимори[2] Узайр ва зиъби[3] Уҳбон.

Ва ҳудҳуд лона аз палидӣ бандад бар гӯрҳо. Ба вақти баҳор, ба вақти тулуи офтоб даҳон боз кунад, магас аз шиками вай барояд. Ва ҳар ҷо ки ҳудҳуд бувад, заб[4] ва заминсунб[5] набошад.

Ду чашми ҳудҳуду харчанг хушк кунанд, бисоянд ва дар чашм кашанд, пеш аз баромадани офтоб, ҷойе ки об хоҳад овардан: агар бухоре бинад, ки бармехезад, об наздик бувад, бибояд кандан. Чашми ҳудҳуд дар зери болин ниҳад, хоб орад.

Араб гӯяд, модари ҳудҳуд бимурд, вайро бар сар гирифт, он тоҷ гӯри модараш аст. Ҳудҳуд чун пир шавад, зишт гардад: сари бузург, тани кӯчак, минқори дароз, болои[6] кӯтоҳ. Аммо ба ҷавонӣ латиф бувад. Гӯшти ҳудҳуд ҳифз афзоят бағоят ва ин муҷарраб[7] аст.

**Ҳумо** мурғест хуҷаста. Дар вилояти Балосуғун бувад ва дар ҳар муддате зоҳир гардад ва гирди шаҳр мегардад ва он гаҳ бар сари шахсе нишинад, он сол фарохӣ бувад. Пас, иттифоқ карданд, ки бар сари ҳар кас, ки нишинад, ӯро малик кунанд ва ӯро подшоҳӣ диҳанд.

Пас, рӯзгоре дароз ин ҳумо нопадид шуд. Рӯзе ҳиндуе бо шахсе мерафт ва мегуфт: «Агар ҳумо бар сари ман нишинад, вилояти Балосоғун хароб кунам». Ҳумо ба зер омад ва ба сари ҳинду нишаст. Мардуми шаҳр ҳиндуро подшоҳ карданд. Ва оламро хароб мекард.

Рӯзе ин ёр вайро гуфт: «Раҳмат кун бар халқ»!

Ҳинду гуфт: «Ман хашми Худоам. Маро мусаллат карда[8]. Агар халқи Худо нияти неку кардандӣ, бар сари ту нишастӣ. Чун бадниятанд, лоҷарам бар сари ман нишаст».

**Яароа** парандаест ба шаб парад, монанди шиҳобе. Чун ба рӯз парад, оташ нанамояд.

Ба **Арминия** мурғест сурх ва бар сари дарахтҳо нишинад. Агар хоҳанд, ки бар вай ханданд, бачаи вайро ба заъфарон биолоянд ва бар лона ниҳанд, мода вайро ба дар андозад. Ва ба Арминия гуле

---

[1] Ғуроб – зоғ
[2] Ҳимор – хар
[3] Зиъб – гург
[4] Заб – сусмор
[5] Заминсунб – обдуздак
[6] Боло – қад
[7] Муҷарраб – таҷрибашуда
[8] Масаллат карда – гумошта

бошад, ки ба яроқон суд дорад, он мурғ он гулро биёрад ва пеши бача ниҳад.

Офаридгор ҳар ҳайвонеро фаҳме додааст.

Мурғест аз он сӯйи **Искандария**, бар дарахт нишинад ва парҳо андозад ва ҳар паре захм кунад чун тир. Сӣ бача бароварад. Дунболе дорад дар паси пушт оварад, бачагонро бар дунбол нишонад, меравад. Бачагонро мебарад то он гаҳ, ки бузург шаванд ва бипаранд ва ин мурғ дар умрон[1] набошад ва нагузоранд, ки қаттол[2] аст.

Ба ҳудуди **Барбар** мурғест аз ҳазор гуна овоз кунад. Вайро биёмӯзанд. Ҳар рӯз бист мурғро аз шакли хеш биорад, то сайёд эшонро мегирад, пас, биравад ва дигаронро орад.

Ба ҳудуди **Хазарон** мурғест обӣ, чандон, ки фил. Одамиро рабояд ва хару говро ба боло барад, биандозад.

## Ҳикоят

Бозаргоне ҳикоят кард, ки дар ҳудуди Хазарон будам бар соҳил. Нигаҳ кардам, дар саҳро хиргоҳҳо дидам, ки ҳаракат мекард. Қасди он ҷойгоҳ кардам, ҷумла дар ҳаво рафтанд ва аз он сӯйи дарё фурӯ омаданд.

Пурсидам аз мардуми он диёр. Гуфтанд: «Он на хиргоҳ бувад, ки он мурғонанд, ки аз дарё бароянд, бар он соҳил гарданд, ҳар яке чандон, ки гунбаде. Ва ба ҳудуди мо бисёр харобӣ кунанд».

Мурғест бузург, ҳар як чандон, ки гӯсфанде ва ба умрон[3] набошад. Муҳаммад ибни Иброҳим гӯяд, Маъмун кас фиристод, ки ба кӯҳи **Дубованд** равад ва аҳволи Заҳҳок бидонанд.

Гуфт, он ҷо рафтам, мурғонеро дидам бузург, сапед, бар сари қуллаи кӯҳ. Ва дар миёни барф кирмҳо дидам, ҳар яке чандон ки дарахте, мерафт ва шикофта мешуд ва об равон мешуд. Ва он мурғон пӯстҳои эшон мерабуданд.

Пас, пиреро дидам. Гуфт: «Агар хоҳӣ, ки Заҳҳокро бинӣ, бо ман биё»!

Бо ӯ ба қадри сад араш[4] бирафтам, дари оҳанин дидам бар он мисморҳо[5] зада, бар ҳар мисморе набишта, ки бар он чанд нафақа кардаанд.

---

[1] Умрон – ободӣ
[2] Қаттол – ҳалокатовар
[3] Умрон – ободӣ
[4] Араш – газ
[5] Мисморҳо – меххо

Ва гуфт: «Ин дев ин ҷо маҳбус аст. Кас мутаарризи[1] вай нашавад, ки аз вай ба ранҷ оянд». Гуфт, онро раҳо кардем ва бозгардидем. Ва ҷамоате бар онанд,ки Заҳҳок дев буд, на одамӣ.

Ва ба ҳудуди **Зангбор** мурғест монанди фохта. Қӯти[2] вай мор



бувад: вайро бирабояд ва биандозад, то ҳалок шавад ва бихӯрад.

Ба **Сабалон** мурғест, ба корд кушта нашавад, магар ба санг. Чунон ки дар Чин мурғест, дар оташ бувад насӯзад ва аз об бимирад.



Мурғест ба **Мовароуннахр**. Ҳар мурғе, ки бар вай расад, бо вай сифод[3] кунад. Ҳар вақте ки бачае биорад аз лавни[4] вай, аз дунболи вай меравад ва минқор мезанад, то хояи вай табоҳ кунад. Ва забони

[1] Мутаарриз – кордор
[2] Қӯт – хӯрок
[3] Сифод кунад– ҷуфт шавад
[4] Лавн – ранг

нобакорро ба вай масал зананд. Нари заиф дорад ва мода некутар бувад. Ва мурғи мазмум[1] аст ба ҷиҳати фасоди вай.

Бозаргоне гуфт, ки мо дар канори дарё мерафтем бар соҳили Муҳит. Сангҳои азим дидем монанди булур ниҳода, ҳама мудаввар. Дар он мутааҷҷиб[2] мондам. То яке аз он биафкандам, шикаста шуд ва зардаи вай чандон, ки таште берун омад ва сапеда равон шуд.

Ғаввосон гуфтанд, «Хояи[3] ҷонварест обӣ». Ва гӯянд хояро дар вилояти Ашкноз оваранд, бар шутуре баста.

Дар **Ҳиндустон** мурғест бузург, даҳони фарох дорад ва ҳавсалаи[4] бузург, чандон ки ровияе[5]. Дар биёбоне, ки об набошад, обро биёрад ва мурғони беадад пеши вай оянд ва аз минқори вай об мехӯранд. То ҳарчанд дар ҳавсалаи вай об бувад зуққа кунад[6], дигар бор об оварад.



Ва бидон, ки мурғон баъзе мутаваккиланд[7] ва баъзе касуб[8], баъзе нобино чун хуффош[9]. Ва хулд даҳон боз кунад, то магас дар даҳони вай равад, он гаҳ бихӯрад. Ва дар дарёи Ҳиндустон мурғе лона бандад дар миёни об аз хошок ва онро муҳкам бисозад, он гаҳ хоя бар он ниҳад ва ба қурби[10] понздаҳ рӯз бачаро бипаронад. Ва Офаридгор вайро нигаҳ дорад аз мавҷҳо, ки киштиро зеру забар кунад ва бишканад.

---

[1] Мазмум – нохуш, нописанд
[2] Мутааҷҷиб – ҳайрон
[3] Хоя – тухм
[4] Ҳавсала – хӯрдон
[5] Ровия – машки бузург
[6] Зуққа кунад – бо минқор диҳад
[7] Мутаваккил – таваккалкунанда
[8] Касуб – бадастоваранда
[9] Хуффош – кӯршапарак
[10] Қурби – наздики

* * *

Ин микдор аз аҷоиби мурғон гуфта омад. Ва мо ёд кунем сайд кардани мурғон:

Агар ҳабб-ун-нил[1] ва кундус бикӯбанд ва ба гумизи[2] буз тар кунанд ва аз он ҳаббаҳо[3] созанд монанди ҳиммас[4] ва дар зери дарахте бар оташ кунанд, чун дуд ба эшон расад, ҳама ба зер афтанд. Ва он кас, ки ин сӯзонад, биниро баста нигаҳ дорад ва илло[5] зиён дорад. Ва агар ин мурғи афтодаро бишуранд[6], ба ҳуш боз ояд.

---

[1] Ҳабу–н–нил – аҷабгиёҳ
[2] Гумиз – пешоб
[3] Ҳаббаҳо – донаҳо
[4] Ҳиммас – нахуд
[5] Ва илло – вагарна
[6] Бишӯранд – бишӯянд

# РУКНИ ДАҲУМ
## Дар баёни чаҳорпоён ва ҳайвоноти бузург

**Оҳу** ҳайвони латиф аст, гардани неку ва чашми неку дорад. Бар бачаи худ меҳрубон бувад. Агар сайёд бачаи вай бигирад, чунон бинолад, ки ҳалок шавад. Ва агар на, забонаш дар даҳон хушк шавад, аз басе, ки бонг занад. Ва магас забонаш бихӯрад ва забонро бихояд ва бирезад.

Оҳу ба наздики дарё бошад, моҳиро дӯст дорад, ба соҳил ояд. Моҳиён низ дидори эшон дӯст доранд. Сайёд пӯсти оҳу дарпушад ва дар об равад. Моҳи чун пӯсти оҳу дид, рӯй ба вай ниҳад, сайд шавад.

Ва оҳу бинотари ҳамаи ҳайвонот аст. Бӯйи даҳонаш хуш бувад. Ҳанзалу оби шӯр хӯрад. Хунфусо[1] бар оҳу афканад, бимирад. Зеро ки оҳу Қамаррост ва хунфасо Зуҳалро.

**Арс** ҷонваре аст дар беша. Як сурв[2] дорад ва чаҳор сӯлох  дар вай бувад. Бод дар вай ояд, овози хуш кунад, ҷонварон бар вай ҷамъ шаванд.

Ва гӯянд, малике арсеро бигирифту сурви вай пеши худ насб кард, дар маҳабби[3] бод ва аз он овозе омад дилгушо. Агар вошгун[4] бинҳодӣ, овозе омадӣ, ки гиря бар шунаванда афтодӣ.

Бидон, ки **асп** ҷонвари шариф аст ва таркиби неку дорад ва қуввати тамом дорад. Ва чун Сулаймон алайҳи-с-салом аспонро арз медод[5], намози дигар фавт кард. Сабаб он буд, ки вайро гуфтанд: «Дар фалон саҳро аспони баҳрианд».

Сулаймон алайҳи-с-салом ҷинниёнро гуфт: «Ин аспонро бигиред»! Натавонистанд гирифтан. Пас, чашмае буд он аспон аз он об хурдандӣ, пури хамр карданд, эшон бихӯрданд, маст шуданд, ҷинниён бар он нишастанд ва пеши Сулаймон алайҳи-с-салом оварданд.

Вай бар эшон машғул буд, то офтоб фурӯ рафт ва намози дигар фавт кард. Хашм гирифт ва шамшер бардошт ва ҳамаро гардан бизад.

Алии Муртазо (р) гӯяд, доғ мекард бар гардану соқҳо ва ба каффорати он сабил кард[6]. Ва гӯянд, ки аспон шарт карданд бо Сулаймон алайҳи-с-салом, ки «Занон бар мо нанишинанд». Ба ин

---

[1] Хунфусо– гамбусак, қунғуз
[2] Сурв– шох
[3] Маҳаб(б) – ҷойи вазидан
[4] Вошгун – вожгун, сарнагун
[5] Арз медод – намоиш медод
[6] Сабил кард – бахшид

шарт аз дарё баромаданд. Чун занон бар асп барнишстанд, болҳо пинҳон карданд.

Ва аз хоси асп тезбинӣ аст. Ва он чӣ мавсуфанд ба тезбинӣ: аспу уқобу ҳудҳуд ва гурба. Асп дар шаб чизҳо бинад. Ва асп бо модару хоҳар ҷимоъ накунад. Ва аспро таҳол[1] набувад, чунон ки моҳиро шуш набувад. Ва араҷи асп заҳри қотил бувад. Агар асп бар асари гург биравад, суст гардад. Аз ҳайвонот раъноӣ асп кунаду одамию хурӯсу товус. Сунби асп агар зери ҳомиле[2] бисӯзонанд, бачаи мурда биёварад. Муҷарраб[3]аст. Агар сунби вай бар сона[4] соянд ва ба хамр даромезанд ва бар зуҳор моланд чанд бор, санг дар масона бишканад ва ба бавл[5] берун ояд. Агар асп хунфусо[6] хӯрда бувад, обу зайт[7] бояд додан. Агар гумизаш[8] бигирад, гумизи одамӣ бар шикамаш моланд, бигушояд. Умри асп чиҳилу панҷ сол бувад. Дандони ҳама ҷонварон дар пирӣ сияҳ шавад, аз они асп сапедтар гардад. Аспро заҳра ва таҳол[9] набувад. Магас бар чашми асп нашинад, чашм бар ҳам занад, магасро бикушад. Модиён чун бимурд, дигар модиён бачаи вайро шир диҳанд. Асп шинови[10] неку барад, магар ки чап бувад, шинов надонад ва ғарқ гардад. Асп аз сояи худ дар об тарсад. Бо шутур душманӣ дорад. Чун боди Шимол хоҳад омадан, рӯй бар он ҷониб ниҳад. Зани пир чун пой бар гӯшти асп ниҳад, ҳарорате бинад дар худ чун таб. Асп аз бӯйи зарних[11] бимирад. Ва асп табъи латиф дорад. Модиёни обистан аз ганди[12] чароғ куштаи бачаро биафканад. Бисёр хӯраду бо он ҳарорат, ки дар вай аст, меъдаи вай ҷавро ҳазм натавонад кардан.

Ва ҳамчунин аспи обӣ аз дарёи Нил бароянд ва аҳли он ноҳият аз вай ба ранҷ бошад. Заръҳоро[13] бихӯрад ва он гаҳ қай кунад ва донае дигар бор бозрӯяд. Аспи обию наҳанг ҳар яке вилояте дорад, ки яке дар вилояти дигаре наравад. Ва аспи обиро сумб шикофта бувад, монанди сумби гов ва дунболаш кӯтоҳ бувад, чун дунболи хук, ва бонги асп кунад ва қомати кӯтоҳ дораду пӯсти сахт. Ва чун аз дарё барояд, рӯй дар дарё дорад ва аз пас боз меравад ва об нигаҳ медорад ва бошад, ки бачаи вайро бигиранду бипарваранд. Ва аспи обӣ

---

[1] Таҳол – талхадон
[2] Ҳомил – ҳомиладор
[3] Муҷарраб – таҷрибашуда
[4] Сона – уғур, ғурак
[5] Бавл – пешоб
[6] Хунфусо – гамбусак, қунғуз
[7] Зайт – равған
[8] Гумиз – пешоб
[9] Таҳол – талхадон
[10] Шинов – шино
[11] Зарних – зарниқ (таркиби гугирд ва арсинек)
[12] Ганд – бӯйи бад
[13] Заръ – зироат

чандон биравад бар соҳил, ки об мавҷ занад ба вақти мад[1]. Ва зиёдат шудани Нил ба сайри ин асп бидонанд, зеро ки об пеш аз он бинаравад, ки асари сунби вай бошад. Ва дар Нил наҳанг бошад бисёр. Ваагарна Офаридгор аспи обиро душмани наҳанг кардӣ, халқ ба ранҷ омадӣ. Ва асп наҳангро хӯрад бисёр.



Ва дар дарёи Қулзум аспи обии азим бувад, монанди кӯҳ, то лангари киштӣ бошад, ки дар гӯши вай равад ва вай киштиро мебарад: ними тани болои вай ба асп монанд ва ними тани вай ба мор монанд.

Ва ба ноҳияти Буст ҷойе аст, онро «Ҷармақ» хонанд, дар он ду чашмаи азим аст, яке софӣ: дар ин чашма, аспи баҳрӣ аст ва он дигар одами баҳрӣ.



Гӯянд, деҳе аст миёни Нишопур ва Тӯс, «Су» гӯянд ва он ҷо чашмае аст, онро «Суруд» хонанд, гӯянд, дар он аспи баҳрӣ аст. Ва Маҳмуди Ғазнавӣ ва Амр ибни Лайс қасд карданд, ки қаъри вай бидонанд, натавонистанд. Ва амири он ҷо аспи модиён дошт, аспи баҳрӣ бо вай гушнӣ кард, бачаи муламмаи[2] аблақ[3] бизод, дирам – дирам. Чун бузург шуд ба он чашма рафт.

[1] Мад(д) – баланд шудани мавҷи об

[2] Муламмаъ – дурага

[3] Аблақ – ало

**Астар**[1] ҳайвонест табъи бад дорад. На ақим аст на бача зояд. Ва агар бизояд, бимирад. Сифод[2] ва ҷимоъ бисёр кунад. Падари вай хар аст, модари вай асп. Умраш дарозтар аз умри холоён[3] ва аммоён[4] бувад ва аз ҳар ду хислатҳои бад омӯзад. Чун кабӯтари роибӣ, ки асли вай аз варашон[5] бувад: на ҳидояти[6] кабӯтар дорад ва на умри варашон. Ва ҳамчун хасӣ[7], ки на ба дараҷаи фаҳл[8] бувад, на ба дараҷаи занон. Ва ҳамчун шабут[9], ки аз миёни заҷар[10] ва бунӣ[11] ояд. Ва астарро рафтори нарм бувад: на ба тезии асп, на ба гарони хар.



Ва Пайғамбар алайҳи-с-саломро астар буд, онро Муқавқис фиристод ба ҳадя.

Аммо хосияти астар:

Ҳар кӣ дили астари нар биҷӯшонад ва бисояд, ҳар зане, ки бихӯрад, бор нагирад. Агар сунби астар бисӯзонанд ва панҷ дирам ба равғани мурд ва қуст[12] биёмезанд ва бар сари аслаъ[13] моланд, мӯй бароварад. Ва агар панҷ қатра хун аз гӯши астар ба оби борон биёмезанд ва бихӯранд, таби диқро бибарад. Ва аз паси он оби ҷав бихӯранд. Агар санге, ки астар ба он мароға кунад[14], дар зери моида[15]

[1] Астар – хачир
[2] Сифод – ҷуфтшавӣ
[3] Холоён – тағоён
[4] Аммоён – амакҳо
[5] Варашон – қумрӣ
[6] Ҳидоят – роҳёбӣ
[7] Хасӣ – ахташуда
[8] Фаҳл – мард
[9] Шаббут – капур, карп (навъи моҳӣ)
[10] Заҷар – озодамоҳӣ, тосмоҳӣ, ховёр
[11] Бунӣ – навъи моҳӣ
[12] Қуст – куст (уди ҳиндӣ)
[13] Аслаъ – кал
[14] Мароға кунад – биғалтад
[15] Моида – дастурхон

ниҳанд, кас таом нахӯрад, то биандозанд. Агар марди ошиқ мароға кунад ҷойе, ки астар мароға кунад, ишқи вай биравад. Агар касе бихоҳад, ки зан обистан нагардад, дили астар бирён кунад ва ба чӯби дарахте, ки бор наёрад, он гаҳ гумези[1] хасӣ[2] бар вай фишонад ва қадре дар пӯсти астар ниҳад ва ба ресмон ба бозуйи зан бандад, ҳаргиз обистан нагардад.

Ин миқдор аз қавли ҳукамо нақл кардем.

**Бабр** ҷонварест ҷаҳанда. Дасту панҷаи қавӣ дорад ва шер аз вай тарсад, зеро ки бабр ҷаҳанда бувад ва аз дур бичаҳад, бар гардани шер нишинад ва вайро мехӯрад.



Ва миёни шер ва бабр адоват[3] аст, чунон ки миёни мору уқоб ва ғудофу[4] бума[5]. Ба рӯз бума бачаи ғудофро бирабояд.

Бабр дар хоб душмани азим бувад. Аз сибоъ[6], он ки одамиро хӯрад, бабру шеру гург бувад. Бабр чун пир шуд, шикори мардум накунад ва қасди кӯдакон накунад, ба хилофи гург. Агар аз андоми бабр хун биёяд, девона шавад. Ва ҳамаи дадон[7] аз бабр тарсанд. Чун бемор шуд, сагеро бихӯрад, беҳ шавад.

**Буз** ҷонварест латиф ва ҷинсест аз гӯсфанд, илло[8] он ки дунба надорад ва аз гӯсфанд бадзаҳратар бувад. Ва аз пеши гӯсфанд равад, ё аз шараф аст ё аз бадзаҳрагӣ.

Ва аз хоси буз он аст, ки шерро бинад, пеши вай давад ва буйи шер бишнавад[9], бимирад ва чун шер ғоиб шуд, зинда гардад. Ва аз зиракии буз он аст, ки чун бемор шавад, шибрам[10] ё сақмуниё[11]

---

[1] Гумез – бешоб
[2] Хасӣ – ахташуда
[3] Адоват – душманӣ
[4] Ғудо – калоғи сиёҳ
[5] Бума – бум
[6] Сибоъ – дарандагон
[7] Дадон – ҳайвоноти ваҳшӣ
[8] Илло – магар
[9] Бишнавад – бӯяд, ҳис кунад
[10] Шибрам – говкушак (гиёҳ)
[11] Сақмуниё – маҳмуда (гиёҳ)

бихӯрад, нек шавад. Ҳар кӣ косае созад аз тарафо[1] ва бузро аз он об диҳад, чун бузро бикушад, таҳолаш[2] набошад. Ва ҳамчунин, одамиро. Агар сурви[3] буз дар зери болиш ниҳанд, хоб орад. Агар булури ҳиндӣ сурати бузе бар он кунанд ва дар зери болини кӯдакон ниҳанд, нагиряд ва хоб орад. Ба ҳудуди Ғунд бузест куҳӣ, сурвҳо дорад дароз, пӯсти вай биканад, ҳар киро қулинҷ[4] бувад, дар миёни он пӯст равад, қулинҷро бикушояд ва ба он вилоят амал кунад. Шири буз судманд бувад ба диқ.

Искандарро ба шири буз парвариданд. Доро ибни Доро малике буд ба вилояти Эрон ва Файлафус малике буд ба Рум, миёни ҳар ду адовате[5] бирафт. Вузаро гуфтанд: «Умр дар сари қитол[6] рафт. Бо якдигар қаробат кунед»!

Файлафус духтаре дошт, номи вай Амурия, ба писари Доро дод. Обистан шуд аз вай. Душманон ҳасад карданд, Дороро гуфтанд: «Ин Амурия духтари ҳаҷҷомест[7], на они Файлафус». Амурия битарсид. Писар бизод дар Искандария. Вайро дар ғоре пинҳон кард ва ду гавҳар ба бозуи вай баст ва ҳар рӯз бузе аз галла ба он ғор омадӣ ва вайро шир додӣ.

Қисса ба Доро бурданд, ки писаре ёфтем ба ин сон. Вайро «Искандар» ном кард ва вайро бипарварид.

То Доро бимурд ва мулки Доро, Искандар бигирифт. Ва ба Рум расид ва малики он бимурда буд ва мамлакат ба духтари вай расида. Амурия рӯзе вайро бидид, вайро бишнохт ва вайро роҳ дод, сарҳангӣ ба вай дод. Сарҳангон ҳасад карданд ва гуфтанд: «Искандар абрас[8] аст, нашояд, ки сарҳангӣ ба вай диҳанд».

Амурия вайро бараҳна кард, ду муҳра дид бар бозуи вай. Бидонист, ки писари вай аст ва мамлакат ба вай дод.

Ва ин ҳикоят ба бисёр иборатҳо ёфтем. Баъзе гӯянд, Амурия аз нафхаи[9] фариштае обистан шуд ба Искандар. Вайро бигурезонид. Бузи куҳӣ вайро шир дод, то парварда шуд.

Мақсуд аз ин ҳикоят он аст, ки буз шири вай мувофиқи одамӣ аст.

Ва бузи нар мешро[10] наталабад ва гӯсфанди нар бузро наталабад. Ва буз ҳаштод ҳаяҷон[1] бикунад ба рӯзе. Бузи нар, ки рамад аз галлае, дар галла оранд ва ришаш бистаранд, дигар нагурезад.

---

[1] Тарфо – чӯби газ
[2] Таҳол – талхадон
[3] Сурв – шох
[4] Қулинҷ – печиши рӯдаҳо, дарди хала
[5] Адоват – душманӣ
[6] Қитол – ҷанг
[7] Ҳаҷҷом – ҳиҷоматкунанда, хунгир
[8] Абрас – пес
[9] Нафха – дам
[10] Меш – гӯсфанд

Ба Мовароуннаҳр анкабуте бувад кӯтоҳпо, саммӣ[2] бувад, буз онро бихӯрад, фарбеҳ шавад. Бузи кухӣ аз даҳ найза болои кӯҳ ба зер чаҳад ва ба сурв[3] ба замин ояд. Гӯянд, дар сурви буз ва аз они гови кӯҳи сӯлох ист[4], аз он нафас зананд. Ва адади соли умри ӯ банди сурви ӯ бошад: ба ҳар соле гурӯҳе ба он падид ояд. Ва алаф дар даҳон гираду пеши мода оварад. Чун вайро бигиранд, аз пайи вай ояд ва бознагардад, то зинда бувад.

**Бузина[5]** манқут[6] бувад. Чун бузург шавад, якранг гардад. Бузина мамсух[7] бувад. лиқавлиҳи таоло: «…куну қирадатан хосиин[8]» (*…бузинаҳои хоршуда бошед*).




Офаридгор фармуд бани Исроилро, ки рӯзи шанбе моҳӣ нагиранд. Домро рӯзи одина[9] дарафкандандӣ ва рӯзи якшанбе баркашидандӣ. Эшонро бузина кард. Ва бузина ҷонварест аз ниточи[10] эшон.

Баъзе гӯянд, эшон се рӯз бимонданд ва он гаҳ бимурданд. Ин бузина ҷинси дигар аст.

Дар вилояти Ҳабаша бештар бошад. Ва чандон, ки гове бошанд ва чандон, ки гурбае. Ва ба Ҳабаша бо вай бозӣ кунанд: якеро бар саге нишонанд ва чӯбу камон дар дасти вай ниҳанд.

---

[1] Ҳаяҷон – хамёза
[2] Саммӣ – заҳрнок
[3] Сурв – шох
[4] Сӯлох – сӯрох
[5] Бузина – маймун
[6] Манқут – холдор
[7] Мамсух – ба ҳайвон мубаддалшуда
[8] Сураи Бақара, қисмате аз ояти 65
[9] Одина – ҷумъа
[10] Ниточ – нажод, насл

Дар билоди[1] Зобиҷ, ба шаҳри Қоқула бузинае бувад сапед ва бузург. Ришҳо дорад бузург. Ва баъзеро синаҳо сапед бувад ва пушту дунболи сиёҳ ва дӯшҳои сабзу сиболҳо[2] доранд.

Аъзоҳои вай ба одамӣ монанд: ришу сабилу[3] чашм ва тағмизу[4] хандаву каф ва ангуштон ва тановул ва луқма печидан ва мағз бурун кардан аз устухон[5] ва газанда[6] куштан. Ва дар ҳудуди Миср ҷӯлоҳон[7] вайро кор фармоянд ва маку[8] дар дандон гирад ва миёни қасаб[9] бадар мебарад ва бозпас меорад. Ба соате маблағе[10] бибофад ва агар тақсир[11] кунад, барраи сиёҳ пеши вай бикушанд, то аз он битарсад ва кор беҳтар кунад. Вайро ҳунарест, ки бар дарахтҳо баланд равад, ки ҳеч ҷонвар наёрад рафтан.



Ва ҳамеша газанда ҷӯянд. Ва газанда бар одамӣ афтаду ба бузина ва кабӯтар ва ба рӯбоҳ. Ва бузина бозӣ кунад, зуд хашм гирад. Бозиҳо омӯзад. Шино надонад кардан. Чун бемор шуд, гумиз[12] хӯрад аз они худ. Гӯшти бузина ҷузомро[13] суд дорад.

---

[1] Билод – кишвар, сарзамин
[2] Сиболҳо – мӯйлабҳо, бурутҳо
[3] Сабил – мӯйлаб, бурут
[4] Тағмиз – мижа задан
[5] Устухон – пӯчоқ
[6] Газанда – кайк ва шапуш
[7] Ҷӯлоҳон – бофандагон
[8] Маку – моку
[9] Қасаб – най
[10] Маблағ – миқдор
[11] Тақсир – кӯтоҳӣ, сустӣ
[12] Гумиз – пешоб
[13] Ҷузом – бемории махав, хӯра

**Паланг** сабуи[1] шуму бадхӯ ва мутакаббир аст. Аз одамӣ тарсад ва аз тарс ба вай ҷаҳад. Таркиби заиф дорад ва устухони пушт надорад: печида шавад чун мор. Ба савор ҷаҳад ва мардро бигирад. Ва ба пойи асп печида шавад. Ҳар ҷо ки захм кард, муш падид ояд. Ва аз он ҳалок шаванд, бе захми муш. Ва ин хосияти ӯст. Пас, маҷруҳро нигаҳ доранд бар тахте ва тахт бар миёни об ниҳанд, то ки нек шавад. Ва агар муш роҳ ёбад ба вай, бавл[2] бар он кунад, маҷруҳ афин гардад[3] ва табоҳ шавад. Чаҳордаҳ рӯз бояд нигаҳ дошт.

Гӯянд, ҳар паланг, ки бизояд, бача бо море бувад. Ҷонварон аз вай тарсанд, магар афъии аблақ[4], ки бо вай бувад дар ошён. Ва паланг бо ҳар дади[5] мода сифод кунад[6] ва бар вай ҷаҳад ба ғалаба. Бо шутур ҷимоъ кард, заррофа бизод. Бо шер ҷимоъ кард, буз бизод. Чунон ки гург бо кафтор ҷимоъ кард, симъ[7] бизод.

## Ҳикоят

Ва дар айёми мозӣ[8] малике буд, вайро канизаке буд. Бо шахсе зино кард, обистан шуд. Аз малик битарсид. Бачаро бизод, ба саҳро бурд ва дар соқияе[9] ниҳод.

Паланги модае биёмад, вайро шир медод, то парварда шуд. Шахсе бидид. Подшоҳро хабар кард. Вайро биёвард, номи вай кард «Намруд». Чун бузург шуд, ҷойи малик бигрифт ва маликро бикушт ва ҷаҳон бистад ва қасди осмон кард ва тир бар осмон андохт ва Иброҳими халил дар оташ афканд.

Ва аз ин сабаб гуфтаанд: «Бачаро ба шири ҳалол бояд парвардан, то бадтабъ нагардад».

## Ҳикоят

Гӯянд, як сол Намруд ҳезум ҷамъ мекард. Ва оташ дар он зад ва аз як фарсанг манҷаниқ бинҳод ва Иброҳимро дар он ниҳод ва ба он оташ андохт.

Рӯзи дигар бар баландие рафт, то бингарад, ки ҳоли Иброҳим (а) ба ҷӣ расид. Иброҳим (а)-ро дид, бо Ҷабраил ва Микоил. Ва Намруд гуфт «Ман як шахсро ба оташ андохтам, дар ин оташ се касанд»? Қасд кард, ки пеши вай равад, натавонист.

Ҳомон – амми[1] Иброҳим (а) гуфт, ки «Оташ Иброҳимро аз он насӯхт, ки ман оташпарастам. Аз ҳурмати ман вайро насӯхт». Пас, як

---

[1] Сабуъ – даранда
[2] Бавл – пешоб
[3] Афин гардад – гандад
[4] Аблақ – ало
[5] Дад – ҳайвони даранда
[6] Сифод кунад – ҷуфт шавад
[7] Симъ – бачаи гург ва кафтор
[8] Мозӣ – гузашта
[9] Соқия – ҷуйи борик

шуъла аз он оташ баромаду бар Ҳомон афтод ва вайро бисӯхт. Ва Иброҳим (а) он ҷо дар миёни гулу райҳон нишаста буд.

Ва паланг чун пир шавад, бачагони вай сари саг биёранд, то бихӯрад, ҷавон гардад. Паланг чун сер шавад, се шабонарӯз бихуспад. Чун бедор шавад, бонги сахт бизанад, ҷонварон пеши вай оянд, сайд кунад.

Агар касе тани хеш ба пайҳи[2] паланг биандояд, дар ҷойе, ки паланг бувад, эмин бошад. Ва паланги бемор мушро бихӯрад, нек шавад. Миёни палангу муш таносуб аст ба хосият.

**Ҷариш** ҷонварест чанди бузғола. Неку равад. Бар миёни сар як сурв[3] дорад. Бо ҳама ҷонварон бикӯшад, касе вайро натавонад гирифтан. Пас сайёд канизаки ҷавон, сапед ба наздики ошёни вай бишнонад. Ҷариш пеши вай ояд ва дар доманаш нишинад. Канизак пистон ба вай диҳад. Ҷариш онро даргирад. Чун миқдори шири вай бихӯрад, маст гардад ва бихуспад, сайёд вайро бигирад.

**Хорпушт** «қунфуз» аст. Ҳама андоми вай пурхор бувад. Ҳаргиз нахуспад ва чунончи буз ҳаргиз аз хоб сер нашавад. Ва ҷинсе аз хорпушт бошад, ки шавкҳои[4] дароз дорад ва Офаридгор мусаххари вай кардааст, меандозад чун тир. Ва дарахти беданҷир, ки донаи вай хушк шавад, акмом[5] аз вай шикофта шавад, дона аз вай равон гардад чун тир. Ва хорпушт душмани мор аст ва бо афъию суъбон[6] ҷанг кунад ва бо эшон бозӣ кунад. Ва ҳар ҷо ки бихоҳад бигирад ва худро дарҳам кашад ва мор худро бар вай занад, то пора-пора шавад.



Ва чун аҳли ислом бар Систон  зафар ёфтанд, аҳд карданд, ки «Мо сулҳ он гаҳ кунем, ки хорпуштро накушанд».

Пурсиданд, ки «Ин чи илтимос аст»?

---

[1] Ам(м) – амак
[2] Пайҳ – чарбу, равған
[3] Сурв – шох
[4] Шавкҳо – хорҳо, сихҳо
[5] Акмомо – пӯстлох
[6] Суъбон – мор

Гуфтанд :«Дар замини мо афъӣ бувад ва дофеи[1] он хорпушт бувад».

Гӯянд, ки хорпушт ва росу[2] чун морро бизананд ё мор эшонро бизанад, саътари[3] биёбонӣ бихӯранд, то зарари он дафъ кунад. Агар хорпуште дар хонае биёвезанд ба риштаи катон, монанди ситора аз вай дирафшон[4] бувад.

Ва хорпушт ҷойе лона ниҳад, ки ду дар дорад: яке аз ҷониби сабо[5], яке аз ҷониби дабур[6]. Панҷ дандон дорад. Панҷ хоя[7] биниҳад. Ва чун бача кард, ҷойе, ки мавиз ёбад, худро дар он биғалтонад. Ба ҳар хоре мавизе бигирад ва пеши бачагон ояд, то онро бихӯранд.

Хорпушти ҳиндӣ, вайро «дулдул» хонанд, хорҳо андозад. Ва чун ҷимоъ кунад, пушт ба пушти мода бозниҳода кунад, чунон ки мор ба якдигар печида шаванд.

**Хар** ҷонварест пурманфиъат, ҳамеша ҳаммолӣ[8] кунад ва касеро наранҷонад. Мардуми мутавозеъ[9] бар вай нишинанд, то аз руунат[10] дур бошад. Ва аз ин сабаб, Исо ибни Марям алайҳи-с-салом ба хар нишастӣ. Ва тарсоён[11] ҳанӯз сунби хари Исо гиромӣ доранд.



Ва Узайр бар харе нишаста буд. Фурӯ омад ва харро ба дарахте дарбаст ва қадре анҷил[12] дар қадаҳе афшурд ва мегуфт: «Офаридгор ин мурдагонро чӣ гуна зинда кунад»?

Офаридгор ҷони вай бардошт, сад сол. Баъд аз сад сол зинда гашт.

Устухони хар он ҷо дид афтода ва шираи анҷил ҳамчунон тоза.

---

[1] Дофеъ – дуркунанда
[2] Росу- мири мушон
[3] Саътар – кокутӣ
[4] Дирафшон – рушноӣ
[5] Сабо – Шарқ
[6] Дабур – Ғарб
[7] Хоя – тухм
[8] Ҳаммолӣ – борбардорӣ
[9] Мутавозеъ – хоксор
[10] Руунат – худнамоӣ
[11] Тарсоён – масеҳиён
[12] Анҷил – анҷир

Гуфт: «Ин аҷиб аст».

Малаке[1] ҳозир омад. Гуфт: «Чанд сол аст ки ту ин ҷойӣ»?

Гуфт: «Як чоштгоҳ».

Малак гуфт: «Сад сол. Бингар, ки Офаридгор чӣ гуна зинда кард туро ва бингар, ки чӣ гуна зинда кунад хари туро»!

Ва он гаҳ аъзоҳои вай бар якдигар менишаст, то зинда шуд. Узайр гуфт: «Бидонистам, ки Офаридгор қодир аст».

Пас, қасди хонаи худ кард. Дар шаҳр омад. Касеро намешинохт ва касе вайро намешинохт. Ба дари саройи хеш занеро дид пиру дуто[2]. Гуфт: «Ту кистӣ»?

Гуфт: «Ман духтари Узайрам».

Гуфт: «Писарони вай куҷоянд»?

Гуфт: «Дар хона».

Эшонро бихонд. Ҳама пири садсола.

Гуфтанд: «Ту кистӣ»?

Гуфт «Ман Узайрам».

Вайро дар канор гирифтанд ва Узайрро бар тахт нишонданд – ҷавони сисола ва писарону духтарони садсола болои вай истода.



Малак омад, написандид, ки пирон болои вай истода бошанд ва ба вай итоб кард, то биншонданд.

## Ҳикоят

Гӯянд, чун Бухтунассар бани Исроилро бикушт ва Таврия[3]-ро бисӯхт, Узайр бигурехт. Чун бихуфт, сад сол баромад, зинда шуд.

---

[1] Малак – фаришта

[2] Дуто – қоматхамида

[3] Таврия – Таврот

Қасд кард, то ба шаҳр ояд, дар биёбон ташна шуд. Чашмаи об дид ва зане некусурат бар чашма истода. Узайр занро дид гуфт: «Шайтони зинда аст ва ман ташнаам ва пиромуни зан наёрам шудан».

Се рӯз ташна бимонд. Пас, он зан биёмад ва Узайрро гуфт: «Ман фариштаам ва туро озмоиш мекардам. Бирав дар ин чашма ва об бихӯр!»

Вай қасди об кард ва шарбате бихӯрд. Тавриярo ҷумла ҳифз буд. Баъзе гӯянд, шаҳобе аз осмон биёмад ва ба ҳалқи вай фурӯ шуд, ҷумлаи Тавриярo бихонд. Чун ба қавми хеш расиду Таврия бихонд, ҷуҳудон гуфтанд, ки «Мусо, ки соҳиби Таврия буд, натавонист аз ҳифз бархондан. Ин Узайр магар писари Худо аст». Аз он вақт, Узайрро писари Худо донанд.

Мақсуд он аст, ки хар ихтиёри пайғамбарон буд. Ва бидон, ки хар сардмизоҷ бувад. Ва хари даштӣ ба сардсер[1] набошад. Ва хари нар ба ду солу ним гушнӣ кунад, валекин курра аз нари сесола беҳтар бувад. Ва хар чун бонг кунад ба шаб, саг ба дард ояд ва бинолад. Агар марди ҳанзале аз шохе, ки як бор орад, боз кунад ва шаҳми[2] он бар дасту пойи хар молад ва яке бар он нишинад ва меронад, ба ададӣ гоми хар шиками ӯ итлоқ кунад[3]. Кӯдак чун бисёр гиряд, шири хар бихӯрад, сокин шавад.

Бидон, ки **хирс** ҷонварест музирру пурҳилат. Ва душманӣ дорад бо одамӣ, то агар хуфтаеро бинад, сахрае[4] бар дӯш оварад ва ба ду по бархезад ва бар вай занад. Деворҳоро нақб занад ва сангҳои асос бигшояд. Дарахтҳо дар боғ барканад ё бишканад. Ҷавзро[5] дар ҳар ду каф гирад ва бишканаду бихӯрад.

## Ҳикоят

Шахсе ҳикоят кард, ки хирсе бо бачае дари боғ омад. Бачаро дар боғ андохт, то дарояд. Ман бачаро бозпас афкандам. Дигар бор бачаро дар боғ афканд. Ман вайро берун андохтам. Шабе то рӯз чунин мекардем, то боз гардид.

## Ҳикоят

Шахсе гуфт дар саҳрое мерафтам, касе аз паси ман даромад ва дастори ман бирабуд. Аз паси вай рафтам. Хирсе буд. Дар сари чоҳе рафту дастор сари чоҳ гузошт ва бонг мезад, ки бачаи вай дар он афтода буд.

---

[1] Сардсер- минтақаи хунук
[2] Шаҳм – дила
[3] Итлоқ кунад – равад
[4] Сахра- харсанг
[5] Ҷавз – чормағз

Ман аз паси вай даромадам ва дунболи вай бигрифтам ва сарнагун вайро дар чоҳ афкандам ва сангҳо мезадам, то вайро бикуштам. Пас, дасторро даровардам.

## Ҳикоят

Шахсе гуфт, ки шахсе санге бар хирсе зад. Хирс аз дунболи вай биёмад. Мард бар дарахте гурехт. Хирс аз паси ӯ баромад. Мард бо сари шохе омад ва ба ду даст худро аз дарахт даровехт. Ангуштҳои ҳар ду даст дарҳам афтод. Он шаб ҳамчунон бимонд, то рӯз мардум вайро ба зер оварданд.



Ва бидон, ки хирс душмани одамист ва пойҳо ва чангҳо дорад монанди шер. Чун сармо ояд, дар сӯлох е[1] равад ва забон ба каф тар мекунад. Чун бурун ояд, фарбеҳ бувад. Ва хирсон ба ҳам раванд ва иттифоқе доранд. Ва мода, ки бача дорад, бадхӯй бувад ва бачаро бар пушт нишонад ва бар дарахт равад ва мева мехӯрад ва бачаро медиҳад. Ва хирс бо ҳама ҷонваре бикӯшад. Ва чун гов хоҳад, ки сурв[2] бар хирс занад, хирс ба қафо боз афтад, гов сурв бар шиками хирс занад, вай ҳар ду даст дар сурви гов занад ва бархезаду саномаш[3] мехояд, то говро бикушад.

Пеҳи[4] хирс агар гарм бихӯранд, ҳифз афзояд ва фарбеҳ кунад. Хирс бихуспад ва бархезад, ҳар ду даст билесад сер шавад. Ва Офаридгорро дар ҳаққи ҳамаи ҳайвонот раҳмат аст, то бошад, ки чаҳор моҳу панҷ моҳ бигзарад, ки шере ҳеҷ сайде наёбад ва хирсе муддате барояд, ки дар кӯҳ ҳеч қуте наёбад ва мор солҳо бигзарад, ки

---

[1] Сӯлох – сӯрох
[2] Сура – шох
[3] Саном – кӯҳон
[4] Пеҳ– чарбу, равған

ҳеч нахӯрад ва ҳама фарбеҳ ва боқувват бошанд ва яке аз гуруснагӣ намирад.

Гӯяд, ки хирс бо одамӣ зино кунад. Ва шахсе гӯяд, ба кӯҳе баршудам, аз он дарафтодам дар чоҳе ва дар он чоҳе хирсе дарафтода буд. Битарсидам. Хирс маро дуто мекард. Маро ёд омад, ки хирс зино кунад, битарсидам. Маро даркашид ва бар пушти ман омад ва ҳар ду даст дар девори чоҳ зад ва бар болои чоҳ рафт.

Ман шукр кардам, ки аз вай халос ёфтам. Ва баъд аз соате боз сари чоҳ омад. Шохи дарахте шикаста биёвард ва дар чоҳ гузошт ва сарашро муҳкам бигрифт. Ман дастро бар он дарзадам ва ба боло баромадам ва аз он суубат[1] бирастам.

**Харгӯри** нар ҳеч куррае нагузорад, ки дар галлаи ӯ ояд ва ба дандон хояааш биканад. Ва ба ин сабаб, харгӯр ағлаб хасӣ[2] бувад. Харгӯри мода бача ҷойе зояд муҳкам ва нагузорад, ки берун ояд, то сунб муҳкам кунад. Он гаҳ ба галла дарорад. Ва галлаи ӯ бошад, ки понсад адад бувад ва аз якдигар гусаста[3] нашаванд ва агар ба шамшер мезананд, ки аз ҳам ҷудо нагарданд. Ва дар диёри Басра бисёр бошанд. Чун ба об хӯрдан оянд, ду мард ба роҳ оянд бо корд ва эшонро мезананд ва мегиранд. Аз сунби ӯ ангуштарӣ кунанд, саръро[4] суд дорад. Ин миқдор аз қавли ҳукамо гуфта омад.

**Харгӯш** ҳайвонест заиф. Дастҳои кӯтоҳ дораду пойҳои дароз. Чун бихуспад ҳар ду чашми вай мафтӯҳ[5] бувад ва ҳеч набинад. Араб гӯяд, ҷиннӣ бар хорпушт нашинад ва бар шутурмурғу бар муши даштӣ, аммо гирди харгӯш нагардад, ки харгӯшро ҳайз расад. Ва ҳар кӣ якеро бикушад аз ин аҷнос, аввали шаб эмин набошад аз ҷин ва овози ҳотиф шунавад ба вайл. Араб гӯяд, ҳар кӣ каъби[6] харгӯш бо вай бувад, дев аз вай гурезад.

Ҳукамо гӯянд, муйи бисёр бар тан ва бар гӯш ва гӯши дароз далели дарозумрӣ аст. Ва надонам, ки умри харгӯш чанд аст. Ва ҳар ҷонвар, ки дарозгӯш бувад кӯтоҳдаст, чунон бувад чун муш. Агар хуни харгӯш дар чароғдон кунанд ва барафрӯзанд, чунон намояд, ки мардум пой дар об доранд. Харгӯш бача бисёр кунад. Дар андаруни даҳон ва дар зери пой мӯй дорад. Ҳар гаҳ бемор шуд, балги[7] тар бихӯрад, беҳтар шавад.

---

[1] Суубат – душворӣ
[2] Хасӣ – ахта
[3] Гусаста – ҷудо
[4] Саръ – бемории кашиши мушакҳо
[5] Мафтӯҳ –кушода
[6] Каъб – буҷилаки по
[7] Балг – барг

**Хулд** ҷинсе аст аз муш – кару кӯр. Даҳон боз кунад, магас дар даҳони вай равад. Аз он зиндагӣ кунад. Ва хулд решаи дарахт хӯрад. Ва бӯйи пиёз натавонад шунидан[1] ва агар сирпиёз дар ошёнаи вай ниҳанд, берун ояду вайро бигиранд.

**Хук** «хинзир» аст ва музир бувад. То қавме шерро ба орзу ҳоҳанд аз ранҷи хук, ки шер хукро бихӯрад. Ва хук саҳаргоҳ ояд, заминҳо бишкофад. Ва лаввот бувад: нар бо нар зино кунад. Ва хару кабӯтар ҳам лаввот бувад. Хук ба чаҳор моҳ бизояд ва яз як нар бист бача бизояд. Бист сол намонад. Мурдор хӯрад. Сари вай ба хар монанд, гӯши шутур дорад, чашму бинии фил, дунболи буз, азлофи[2] гӯсфанд, хояи шутур. Бисёрхор бувад чун гов. Агар як чашми вай барканананд, бимирад. Бар захми тиру найза сабур бувад, бозояду мардро бигирад.

Ибни Нушҷонӣ гӯяд, дар сахро асари шаш қадам дидам. Гуфтанд, ки «Хук бар мода ҷаҳад ва чанд фарсанг биравад, даст бар пушти вай ниҳода».



Хук дар хоб душмани қавӣ бувад. Ва хуки аҳлӣ муханнас бувад дар хоб. Агар хукро бар пушти харе банданд, хар чун бавл кунад, хук бимирад.

Ва мамсух[3] аст. Пӯсти хуки обӣ ҳар кӣ бо худ дорад, наҳанг аз вай бигурезад. Ба вақти ҳаяҷон, нарон бо якдигар ҷанг кунанд ва худро ба гил биолоянд, пӯстҳо чун ҷавшан кунанд. Ва нишон он бувад, ки гӯшҳо фурӯҳиланд[4] ва гумиз[5] бисёр кунанд. Мода то понздаҳ сол обистан бувад. Чун пир шуд, бар паҳлу гушун кунад[6]. Дар Ҳиндустон хук набошад. Хукро пӯст featureнаёяд, магар ба корд. Устухони вай бо устухони одамӣ пайвандад, илтиём[7] пазирад. Хукро чун бизананд,

[1] Шунидан – ҳис кардан
[2] Азлоф – ҷуфтҳои сумб
[3] Мамсух – ба ҳайвон мубадалшуда
[4] фурӯҳиланд- поён кунанд
[5] Гумиз – пешоб
[6] Гушун кунад- ҷуфт шавад
[7] Илтиём – пайванд

чун тифлон ғирев кунад. Ба Рум вайро чаҳор рӯз ҳеҷ надиҳанд, он гаҳ вайро сер кунанд, дар хок бигардад ва ба як сайре фарбеҳ шавад. Булут дӯст дорад ва харчанг бихӯрад. Нушхор накунад, шикамба надорад. Ва бошад, ки сунб дораду бошад, ки зилф[1] дорад. Дар устухонҳояш мағз набувад. Хук чун сагро бигазад, ҳамаи мӯйи саг биафтад. Саргини вай дар зери себ бисӯзонанд, сурх шавад. Галлаи хук мутафарриқ[2] бошад дар саҳро вақти шаб. Роъӣ[3] якеро бигирад ва дарбандад ва мезанад вайро, то менолад, ҳамаи хукон он ҷо ҷамъ оянд. Бачаи хук мухаттат[4] бувад.

**Дала** ҷонварест ба гушун ояд бадтар аз гурба ва мода бар нар ситам кунад, то бар ӯ нишинад. Ва чунон заиф аст, ки ба захме бимирад. Бо ин заъф аждарҳоро ҳалок кунад. Мисриён вайро «нимис» хонанд. Ҳар гаҳ суъбон[5] вайро бинад, ба вай ҷаҳад ва худро ба дала дарпечад, худро биомосонад[6] ва зивзае[7] бизанад, аждарҳо ба ду пора шавад. Бар аждарҳо бадтар аз хорпушт аст.

**Росу** кӯчактар аз гурба бувад. Ҷонвари латиф аст. Агар остине бар вай зананд, биафтад. Гушнӣ ба даҳон кунад. Ва ҳулову[8] ҷавоҳир duздад. Ва он ки вайро бизанад, ҷомаи вай бидарад. Ва душмани наҳанг[9] аст. Ва наҳанг даҳон боз кунад, то мурғон буни дандони вай пок кунанд ва росу ба гулӯйи вай фурӯ шавад ва аҳшои[10] шиками вай бихӯрад. Ва Офаридгор наҳангро оҷиз кунад ба он доббаи[11] заифу бечора.

**Рӯбоҳ** «саълаб» бувад. Ҷонвари заиф аст ва пурҳилат. Ва ҳеч ҷонваре бо хорпушт нашикебад, магар рӯбоҳ. Зеро ки хорпушт худро чун гӯйи[12] кунад, саг дандон дар вай назанад ва мор аз вай бигурезад, рӯбоҳ бавл бар пушти вай кунад: чун ҳарорати бавл бар вай расад, мунбасит[13] гардад, рӯбоҳ дарҷаҳад, сарашро бигирад ва бихӯрад. Рӯбоҳро бо даҷоҷ[14] хусумат аст, аз вай тарсад.

---

[1] Зилф – ҷуфти сумб
[2] Мутафарриқ – пароканда
[3] Роъӣ – чӯпон
[4] Мухатат – хатдор
[5] Суъбон – мор
[6] Биомосонад – дам кунад
[7] Зивза – бонг
[8] Ҳуло – зевар
[9] Наҳанг- тимсоҳ
[10] Аҳшо – узвҳо
[11] Добба – ҳайвон
[12] Гӯй– туп
[13] Мунбасит– кушода
[14] Даҷоҷ – мурғ

## Ҳикоят

Яке гӯяд ба рӯбоҳе расидам афтода ва омос[1] карда, пиндоштам, ки мурда аст, аз вай дар гузаштам. Саге даррасид. Рӯбоҳ бичасту бигурехт. Пурсидам аз он. Гуфтанд: «Рӯбоҳ донад, ки саг шаммӣ[2] қавӣ дорад, мурдаро аз зинда бишносад».

Рӯбоҳ ҷойи хеш чунон созад, ки ҳафт дар дорад. Киштзор, ки хуша бикунад, рӯбоҳ дар вай наравад. Ва чун гурусна шавад, ба қафо боз афтад ва худро биомосонад[3]. Мурғ пиндорад, ки мурдааст, бар вай нишинад. Вайро бирабояду бихӯрад. Чун газанда[4] ба рӯбоҳ афтад, устухон ё пӯстпорае ба дандон бигирад ва дар об меравад андак-андак, батадриҷ ва мегузарад, то газанда боло меояд, то ҳама бар гардану сари рӯбоҳ оянд, пас бо пушт ояд, ки дар дам дорад, он гаҳ пӯстро биандозад ва берун ояд.

Пиёзи даштӣ хӯрад. Бо калоғ дӯстӣ дорад. Сари рӯбоҳ дар бурҷи[5] кабӯтар овезанд, ҳама бигрезанд. Қазиби[6] рӯбоҳ чун анбуба[7] бувад. Бо гурба ҷимоъ кунад, бачаи ғариб бизояд. Шаммӣ[8] қавӣ дорад. Мурдаро аз зинда бишносад.

## Ҳикоят

Гозуре[9] гӯяд, рӯбоҳе мурғеро биёвард ва дар зери дарахте пинҳон кард. Гозур бирафт ва онро бигрифту бар сари разма[10] ниҳод. Рӯбоҳ гирди вай мегардид. Он гаҳ, бирафт ва чизе дигар биёвард ва буни он дарахт бинҳод. Гозур пиндошт, ки мурғи дигар овард. Бирафт, ки бардорад, рӯбоҳ боз гардид ва мурғро аз сари разма бирабуд ва бибурд.

Гозур ба он ҷо расид, устухоне дид дар буни дарахт ниҳода.

Ба Табаристон рӯбоҳ бувад, ки ду ҷаноҳ[11] дорад чун хуффош[12] ва дандонҳо дорад дароз.

**Заррофа** дар замини Нуба бувад. Ҳайвонест аҷаб. Тани шутур дорад ва сари гови кӯҳӣ, бе сурв[13]. Сунби гов дорад, дунболи мурғ ва

---

[1] Омос – варам
[2] Шам(м) – шомеа, ҳисси бӯёӣ
[3] Биёмосонад – дам кунад
[4] Газанда – кайк ва шапуш
[5] Бурҷ – лона
[6] Қазиб – олати таносул
[7] Анбуба – найча
[8] Шам(м) – шомеа, ҳисси бӯёӣ
[9] Гозур – рахтшӯ
[10] Разма – букча
[11] Ҷаноҳ – қанот, бол
[12] Хуффош – кӯршабпарак
[13] Сурв – шох

дандони хар. Ду дасти дароз дорад, ду пойи кӯтоҳ, бе зону. Пӯсти вай хол-хол, ба ранги зариф. Падараш паланг бувад, модараш ноқа[1].



Ман шунидам аз шахсе, ки ба рисолат омада буд ба Ироқ аз Баҳрайну Кеш, гуфт, зарофаро дидам аз они малике, ду даст дорад дароз, монанди амуд[2], ва гардани дароз, монанди аламе[3] ва ду сурви борик. Ва забон берун мекард сиёҳ. Ва он гаҳ дарахти кунор[4] хурдӣ, пеши дарахт омадӣ ва сар фурӯ кардӣ то кунор аз дарахт бигусастӣ ва сару гарданаш болои дарахт гузошта будӣ. Ва ҳамчунин, гирдугоон[5] хурдӣ.

Дар он вилоят «говпаланг» мехонанд. Бар роҳе, ки меравад, сар дар боғе барад, дар он чара мекунад[6] ва вай беруни боғ.

Умри кӯтоҳ дораду гарон равад. Пӯсти вай сахт бувад, аз он ҷавшанҳо созанд, оҳан бар вай кор накунад. Он ҷо мирад, ки бизояд. Аз вилояти худ пештар наравад.

Ва бидон, ки **саг** ҷонварест меҳрубон. Аз одамӣ нашикебад. Ба тан заиф, ба дил далер, то аз шер бинагурезад ва бо вай биситезад. Як

[1] Ноқа – шутури модина
[2] Амуд – сутун
[3] Алам – кӯҳ
[4] Кунор – сидр
[5] Гирдугон – чормағз
[6] Чара мекунад – мечарад

луқма бихӯрад, сад сол вафодорӣ кунад. Аз баҳри ин гӯянд: «Саге беҳтар аз сад сифла[1]».

## Ҳикоят

Абӯубайда гӯяд, марде ба сафар рафт, саге бо худ дошт. Душманон вайро бигрифтанд ва бибурданд ва ёрон аз вай бозгардиданд. Саг аз паси эшон бирафт. Мардро дар чоҳе афкананд ва хок бар сари вай карданд. Саг ба чанг хок аз сари вай боз мекард, то насими ҳаво ба вай расид. Ва он ҷо бонг мекард.

Қавме қасди саг карданд. Чоҳе диданд, саг гирди он мегардид. Хок боз карданд, вайро баровmarданд. Шоир гӯяд:

يَعُوْدُ عَنْهُ جارُهُ وَشَقِيقُهُ وَيَنْبَشُ عَنْهُ كَلْبُهُ وَهُوَ ضارِبُهُ

(*Ҳамсоя ва бародараш аз ӯ рӯй барметобанд,*
*Сагаш хокро аз ӯ меканад, дар ҳоле ки ӯро мезананд*).

## Ҳикоят

Аз вафодории саг гӯянд, ки асҳоби Каҳф ҳафт маликзода буданд, аз пеши Дақёнус бигрехтанд, тавқҳои[2] заррин дар гардан карда, ҷомаҳои мулук[3] пӯшида, саге дар дунболи эшон афтод: чун эшон дар ғор шуданд, саг бар дари ғор бихуфт.

Офаридгор хоб бар эшон афканд, тираст[4] сол бихуфтанд. Баъд аз тираст сол, аз хоб даромаданд. Бо якдигар мегуфтанд: «Чанд гоҳ аст, ки мо хуфтаем»? Ва яке сурраи[5] зар дошт ба номи Дақёнус зада. Якеро бифиристоданд, ки диноре ба таом диҳад.

Ва бирафт дар шаҳр. Касеро намешинохт. Ба дари дуконе рафт ва он динор нонворо дод. Гуфт: «Эй мард, ин зар куҷо задаанд ва аз куҷо овардаӣ? Магар ганҷе ёфтаӣ, ки ин зар сесад сол аст, ки задаанд?».

Вайро ба подшоҳ бурданд. То эшонро бурд ба сари Каҳф. Дар он ҷо рафт ва аҳвол ба эшон бигуфт. Офаридгор тарсе аз эшон дар дилҳо ниҳод, ки касе он ҷо расад, аз тарс бигрезад.

Мақсуд аз ин ҳикоят он аст, ки вафодории саг, ки бар лаби он ғор хуфтааст ва бо эшон мусоадат[6] карда.

---

[1] Сифла – ноодам, пастфитрат
[2] Тавқҳо– гарданбандҳо
[3] Мулук– подшоҳон
[4] Тираст– сесад
[5] Сурра– сикка
[6] Мусоадат – кӯмак

## Ҳикоят

Муҳаммад ибни Ҳафс гӯяд, тоун[1] дар хонае афтод. Касе бинамонд, магар писари ширхора. Ва саге бача бизода буд. Кӯдак медид, ки бачагон шири саг мехӯрданд, вай низ пистони яке гирифта буд ва мехӯрд, то бузург шуд.

## Ҳикоят

Яке аз араб гӯшти саг хурдӣ ва гуфтӣ: «Қувват дар шеру уқобу наҳанг аст ва ин ҳарсе гӯшти саг хӯранд».

Ва саг мутакаббир бувад. То агар касе аз вай битарсад, биншинад, саг аз вай боз гардад ва бавл[2] бар вай кунад. Уюби[3] саг он аст, ки наббош[4] бувад, дуздӣ кунад, ҳама рӯз бинӣ бар замин дорад, чизе ҷӯяд, то дубури сагон, ки бинӣ бар он ниҳад. Ва агар санге бар вай андозанд, аз ҳирс ба дандон бигирад. На сабуи[5] тамом аст на баҳимаи[6] баҳим. На ҷиннӣ аст, на инсӣ. Ва аз матоёӣ[7] ҷин аст. Ва чун девона гардад, бигазад. Ва илқоҳ[8] кунад ва ба саге обистан шавад. Ва чунон бувад, ки ҳар киро нашносад, дар вай ҷаҳад. Ва аҳмақ бувад. Бар шориъ[9] хуспад. Ва агар захми аспе бар вай ояд, фарёд кунад. Агар саге аз боме дарафтад, дигарон гирд оянд вайро бидаранд. Агар аз хона хошоке бадар андозанд, ба сабаби он якдигарро мезананд. Чун боз сари он раванд, пӯсти пиёз ва чағандар[10] бувад.

Бидон, ки аз овози мункар[11] овози саг аст ва хару товусу гов. Ва хасисонро масал ба саг зананд.

Яке мамдӯҳро[12] дашном дод. Гуфт «Саг бонг занад бар ман,бонг занам бар вай. Хар пой занад бар ман, ман пой занам бар хар?».

Ва сафиҳ[13] ё саг бувад, ё хар. Маҷуси мурдаро ба саг намояд, то вайро бибӯяд, бидонад, ки мурдааст: агар зинда бувад, бозгардад, агар мурда бувад, дам дар вай занад.

---

[1] Тоун – вабо
[2] Бавл – пешоб
[3] Уюб – айбҳо
[4] Наббош – гӯршикоф
[5] Сабуъ – даранда
[6] Баҳима – чорпо
[7] Матоё – маркабҳо, воситаи саворӣ
[8] Илқоҳ кунад – бордор кунад
[9] Шориъ – кӯча, хиёбон
[10] Чағандар – лаблабу
[11] Мункар – ваҳшатнок
[12] Мамдӯҳ- мадҳшаванда
[13] Сафиҳ- пастфитрат

## Ҳикоят

Салама ибни Хаттоб гӯяд, ки Абдулмалик ибни Марвон ва Мусъаб ибни Зубайрро ба ҳам хусумат афтод. Малики Румро гуфтанд: «Вақт фурсат аст». Малики Рум гуфт: «Ду сагро биёваред»! Биёварданд. Ҳар дуро ба якдигар ҷанг карданд. Малики Рум ногаҳ рӯбоҳе дар миёни ҳар ду саг афканд. Сагон хусумат раҳо карданд ва дар рӯбоҳ даровехтанд. Малики Рум гуфт: «Араб ҳамчунин бошад. Агар ман қасди эшон кунам, ба ман даровезанд».



Ва бидон саге чун болиғ шуд, пой бардорад, ки бавл кунад. Ва саг чун абр бинад ё корвон, нубоҳ кунад[1].

Аз ҷумлаи ҳукамо яке буд, саг ва кабӯтар дар хона надоштӣ. Ва гуфт: «Кабӯтар наёк[2] бувад ва сагро закар зоҳир бувад. Ин ҳарду занҳоро шаҳват тез кунад».

Агар сагро кундус диҳанд, бимирад. Саг ба якбор сер бихӯрад ва фарбеҳ гардад ва чаҳор рӯз ҳеч нахӯрад, лоғар нашавад. Саг ба шасту як рӯз обистан шавад ва ба панҷ рӯз бачаи вай чашм боз кунад ва ба ҳар ҳафт рӯз ҳайз бинад. Ба шаш моҳ, пой бардорад. Мода шикор беҳтар аз нар кунад. Ва саги зарду сурх маҳбуб[3] бувад. Ва хӯрданӣ пеши сагбачагон биниҳад, дарҳам наяфтанд чун гурбачагон. Ва саг чун гӯшти одамӣ бихӯрад, девона шавад. Ва чун одамиро бигазад, одамӣ низ девона шавад ва бонги саг кунад ва иллати саъб[4] бошад. Пас, оина ба вай намоянд: агар сурати худ бинад, бимонад, агар сурати саге бинад бимирад. Бар сари дунболи саг нохуне бошад, онро

[1] Нубоҳ кунад – аккос занад
[2] Найёк – айёр
[3] Маҳбуб – дустдоштанӣ
[4] Саъб – душвор

бибояд кандан. Ва агар на, дармонад. Агар бодоми талх бо зайт[1] бисиришанд ва ба саг диҳанд, бонг натавонад задан.

**Саги обиро** дунбол гардонида бошад сӯйи пушт. Чун саги обӣ гушнӣ кунад, дигар сагони обӣ шодӣ кунанд. Агар яке дар дом афтад, дигарон худро бар дом мезананд. Агар мода бигиранд, нар бо ҳеч мода ҷуфт нагардад. Аз оташ аҷаб тарсад. Хояи вай чанди бедастар аст. Нар хояи хеш биканад, то аз сайёд бираҳад. Чун сайёдро бинад, ба пушт бозафтанд, то вайро бинаду бозгардад. Саги обӣ дар он об бувад, ки дандони моҳӣ оранд аз он. Саги обӣ обгун бувад, азрақчашм[2], ду дасти кӯтоҳ ва пойҳо ҳамекашад. Дунболи хар дорад. Чун аз об барояд, ба офтоб худро осоиш диҳад. Агар чӯбе бар биният занaнд, биафтад ва агар даҳ захм бар дигар андоми вай занaнд, ҳеҷ асаре накунад.

Бошад, ки чанди гове бувад. Гӯшти вай ҳама равған бувад. Пӯсти вай «қундуз» хонанд. Сагон вайро сайд кунанд, дар об гурезад. Сагон аз пайи вай дар об раванд монанди тир, то вайро дар ёбанд ва берун оранд. Ва хояи вай аз баҳри фолиҷ ба кор доранд. Сифати саги баррӣ ва баҳрӣ гуфта омад.

**Самандар** ҷинсест ба хулд[3] монанд. Оташ ба вай кор накунад. Дар ҳудуди Хуросон кӯҳест, бар он ғоре, ҳамеша дар он оташ сӯзад, дар он зиндагонӣ кунад тобистон ва зимистон. Ҳар сол пӯст бозгузорад ва пӯсти вай насӯзад дар оташ. Чун касеро бинад, дар миёни оташ гурезад. Ва аз оташ ба дарояд, рангаш некутар бувад: бузургу сапед бадар меояд.

**Санҷоб** ҷонварест дар ҳудуди замини Туркон. Ба Сақсин бувад. Ба дарахтҳо нишинад аз они фундуқ. Он ҷо лона ниҳад.

Сайди вай душхор[4] тавон кардан. Сайёд гаве[5] биканад амиқ ва деворҳои вай муламмас[6] кунад ва гӯштпорае дар он афканад ва марде дар он пинҳон шавад. Санҷоб худро дар он афканад. Вайро бигиранд ва бар замин ниҳанд. Пӯсти вай биканaнд. Пӯсти вай муътадил бувад.

**Шутур** ҳайвонест муборак, пурнофеъ, андакхор, қонеъ ва мутавозеъ[7] ва боқувват. Ва ҳар ҷонвар, ки гардани дароз дорад, неку давад ва ҳар чи кӯтоҳгардан бувад, зишт давад. Чунон ки гов кӯтоҳ гардан аст, чун давад, зишт давад. Ва шутур мавсуф аст ба давидан.

---

[1] Зайт – равған
[2] Азрақ – кабуд
[3] Хулд – мурғобинул
[4] Душхор – душвор
[5] Гав – гавдол, чуқурӣ
[6] Муламмас – лағжонак
[7] Мутавозеъ – хоксор

## Ҳикоят

Малик Кисро рӯзе араберо бихонд ва хост, ки ба вай хандад. Гуфт: «Он чист, ки овози ӯ баландтар аст»?

Гуфт: «Шутур».

Кисро гуфт: «Чаро кулангро нагӯйӣ»?

Араб гуфт:«Шутурро бар ҳаво бар, то бидонӣ, ки овози шутур баландтар аст ё они куланг».

Пурсид, ки «Аз гӯштҳо кадом хуштар бувад»?

Гуфт: «Гӯшти шутур».

Гуфт «Чаро гӯшти бат[1] нагуфтӣ»?

Гуфт: «Гӯшти шутур кабоб кун ва гӯшти бат дар об пухта кун ва бубин, то кадом хуштар бувад».

Гуфт: «Аз ҷонварон кадом боқувваттар аст»?

Гуфт: «Шутур».

Гуфт: «Чаро филро нагуфтӣ»?

Гуфт: «Филро бихобон ва бор бар вай нех, то чӣ гуна бархезад». Кисро аҷаб дармонд ва вайро шутур доду хилъат.

Бидон, ки аз хоси шутур он аст, ки чун маст гардад, чизе аз ҳалқи вай барояд сурх, онро «шиқшиқа» хонанд ва аз сомони[2] чап андозад. Ва гове, ки бидавад, забон аз сомони чап бурун афканад. Ва ҳамаи ҷонварон, ки бихуспанд, майл ба сомони чап кунанд аз шафақати ҷигар ва чун гурезад, аз сомони чап гурезад. Ва чун шутур бикушанд, хоя ва шиқшиқаи вай нопадид гардад. Атиббо[3] гӯянд: «Ду узв аст, ки ба марг ботил гардад ва мумкин бувад, ки шутур бадзаҳра аст: хояи вай бо гурда гурезад».

Ва шутур кинадор бувад. Чун гушнӣ кунад, касро натавон дидан, он ҷо набояд истоданд. Дар моҳи шубот[4] дар гушнӣ ояд ва бар модари хеш биҷаҳад. Ва ба дувоздаҳ моҳ бизояд.

Ҳамаи шутуронро лаби зерин шикофта бувад. Ҳамеша хоҳад, ки рӯй бар офтоб дорад. Саг чун таҳоли[5] шутур бихӯрад, бимирад ё кӯр шавад. Шутури беморро балги[6] булут суд дорад. Оби тира дӯст дорад, ки хӯрад ва оби рӯшан аз зарурат хӯрад. Умри вай ҳафтод сол бувад. Чаҳор рӯз об нахӯрад. Чун сер бихӯрад, бимирад. Гӯянд шутурро ирқе[7] аз ҷиндарш аст ва аз ин сабаб, Пайғамбар алайҳи-с-салом наҳӣ кардааст, ки намоз кунанд дар ҷойи шутурон. Ва аз ин ҷинс дар Яман бошанд.

---

[1] Бат(т) – мурғобӣ
[2] Сомон – тараф
[3] Атиббо – табибон
[4] Шубот – панҷумин моҳи суриёнӣ баробар ба феврал
[5] Таҳол – талхадон
[6] Балг – барг
[7] Ирқ – раг

Аръамеси Абдиро галлае буд аз шутур. Рӯзе шутуреро дид азҳар[1], чун қиртос[2] меафрӯхт. Дар миёни галла омад ва бар ноқае ҷаст. Шутуреро бизод чун ситора афрӯхтӣ.

Чанд сол баромад. Шабе, он фаҳлро[3] дид, ки бинолид. Ҳар шутуре, ки аз нитоҷи[4] вай буд аз паси вай бирафт.

Аръамис гуфт: «Ман аз паси эшон биравам, то бимирам ё ҳоли шутурон бидонам». Бирафт то замини Вабор.

Ҳотифе овоз дод, ки «Бозгард, ки ин шутурон аз фаҳли[5] моанд. Ва ту ихтиёр кун, ки шоир бошӣ ё далел[6]». Аръамис гуфт «Далел бошам». Далел шуд чунон, ки касе роҳҳо надонист, ки вай.

Шайба Ибни Аққол гӯяд, аз Яман ба Макка мерафтам ва метарсидам, ки ҳаҷ фавт шавад. Шахсеро дидам бар шутуре. Гуфт: «Метарсам, ки ту сари ин шутур нигаҳ натвонӣ дошт ва илло туро ба як соат бирасонам». Пас, гуфт: «Бар паси ман биншин»!

Ман барнишастам ва шутурро барангехт. Чун тир мерафт ва кӯҳу биёбон дар назари ман намеомад аз сурати рафтори вай. Ҳоле аъломи[7] Ҳарам падидор омад. Чун ҳаҷ бигзоридам, гуфтам: «Ин шутурро ба ман фурӯш»! Гуфт: «Ин шутур аз вилояти Арӯз аст. Ман аз Санъо ба мавсим оям ба як тарфат-ул-айн[8]».

Гуфтам: «Аз кадом насл аст»?

Гуфт: «Баҳрӣ аст, аз насли ибили[9] Вабор». Ва ҷинси дигар ҳушианд аз насли ҷин ва ҷинсеро «айдия» ва «асҷадия» ва «маҳрия» ва «амония» хонанд.

Ва Ҳазрамӣ гӯяд, арaберо дидам бар шутури заиф. Ва мо шутурони неку доштем. Ба истеҳзо гуфтем: «Шутуре биситон ва шутури ту ба мо деҳ»!

Гуфт: «На».

Гуфтем: «Ҳазор динор».

Гуфт: «На».

Гуфтем: «Чизе бинмо аз рафтори вай»!

Гуфт: «Бале». То аз дур хари даштӣ падид омад.

Гуфт: «Хоҳед, ки харро бигирам?»

Гуфтем: «Бале».

---

[1] Азҳар – равшан
[2] Қиртос – коғаз
[3] Фаҳл – нарина
[4] Нитоҷ – насл, нажод
[5] Фаҳл – нарина
[6] Далел – роҳбалад
[7] Аълом – парчамҳо
[8] Тарфат–ул–айн – муддати кӯтоҳ
[9] Ибил – шутур

Бонг бар шутур зад. Ва монанди барқ бирафт ва харро бигрифт. Мо ба вай расидем харро пӯст меканд.

Пас, суханбозиро раҳо кардем ва гуфтем: «Ин шутурро ба мо фурӯш ба шутурони мо ҳазор динор»!

Гуфт: «Нафурӯшам». Ва бирафт.

Сулаймон ибни Абдулмалик ба омиле[1] набишт ба Яман, ки «наҷиби[2] яманӣ бихар аз баҳри ман аз насли ҷин»!

Шахсе аз Буҷайла шутуре дошт неку. Омил гуфт: «Бифрӯш»!

Гуфт: «Нафурӯшам. Магар биситонӣ. Ё раҳо кунӣ барнишинам ва биравам: агар маро битавонӣ гирифтан, шутур туро диҳам бе баҳо».

Гуфтанд: «Шояд. Валекин қайде бар пойи шутур ниҳем». Гуфт «Шояд».

Қайде бар ҳар ду пойи вай ниҳоданд.

Ва вай барнишаст ва бонг бар вай зад. Шутур биҷаст ҷастане сахт ва бар рӯй даромад. Дигар бор барҷаст ва бирафт ва надонистанд, ки куҷо рафт.

Бар асари васбаи[3] вай аламе[4] бикарданд. Бидонистанд, ки шутур, ки бо қайд чунин равад, аз ҷин бошад.



**Шағол** дадест[5] кӯчактар аз гург. Агар дар зери дарахте равад, агар ҳазор мурғи хонагӣ бар вай бувад, ҳама ба зер афтад. Агар дар

[1] Олим – волӣ
[2] Наҷиб- навъи шутур
[3] Васба – ҷаҳиш
[4] Алам – парчам
[5] Дад – ҳайвони ваҳшӣ

саройе шағолро бизананд, хона палид кунад, то раҳо кунанд. Агар дар боғе вайро бизананд, ҷамъ шаванд ва боғро хароб кунанд. Ҷойе ки мурғи обӣ нишинад, шағол як бун хори бузург баргирад ва дар он об афканад, то мурғон бо вай густох шаванд. Пас, яке аз он ба дандон бардорад ва дар паси вай дар об меояд, то наздики мурғ ва мурғ вайро намебинад, дарҷаҳад ва мурғро бигирад. Шағол мурдаро хӯрад.

**Шиқоқ** ҷинсе аст аз оҳу. Бисёр ҷамъ шаванд. Чун гург хоҳад, ки шикор кунад, ба ҳам оянд ва рӯй ба шақоқ ниҳанд ва бар ҳар фарсанге ду гург биистад ва ду дигар эшонро медавонанд, то ба наздики он ду гург оянд. Он гаҳ, ин ду гург осуда бархезанд ва эшонро медавонанд. Пас, ҳамаро бикушанд ва анбор кунанд.

Душмани вай сагу гург бошад. Ва шақоқро ду сурв[1] бошад ба шакли ҳилоли сапед, монанди обгина. Ва латофате неку дорад.

**Шер** сабуи[2] азим асту қоҳир[3], бар ҳамаи ҳайвонот ғолиб. Ва ҳар ҳайвон, ки вайро дид, овозаш мунқатеъ[4] гардад ва битарсад. Ва ҳар ҷо, ки шер ошён дорад, ҳамаи ҷонварон лоғар бошанд. Ва далерии шер ба ҳадде бувад, ки як мардро бинад ё як лашкаре, пеши вай яке бувад, бинагрезад, то зафар ёбад ё ҳалок шавад. Ва ҳар ҳайвон, ки вайро дид, ба ҷой бимонад ва натавонад гурехт. Шер бар дунболи киштӣ нишинад ва расанро бикашаду киштиро ба ҷо бидорад, маллоҳ биёяд, то бинад, ки чӣ афтод, вайро бигирад ва бихӯрад. Ва бар шаб чашм бар ҳам ниҳад, зеро чашми вай ҳамчун шуъла афрӯзад, то сайд нагурезад. Бонги вай силоҳе бувад, зеро аз бонги вай ҳайвонот бавл[5] кунанд. Шери мода як бор бештар назояд ва он гаҳ ақим[6] гардад, зеро бача дар шиками вай заҳдони вай ба чанг табоҳ кунад.

Ва чун мояи захме бар шер ояд, мӯрча вайро ҳалок кунад ва дар захм шавад. Шер шуълаи оташро бинад, бигрезад. Ва агар таште бизананд, бигрезад. Чунон, ки асп дар об нигарад, сояро бинад бигрезад. Шиками шер заиф бувад, аз шикам тарсад. Овози найша[7] дӯст дорад. Сайёдон сурной мезананду даф. Ва чун хоҳанд, ки шерро гиранд, силоҳдорон дар паси мутрибон оянд ва меравванду шер самоъ[8]

---

[1] Сурв– шох
[2] Сабуъ – дарранда
[3] Қоҳир – хашмнок
[4] Мунқатеъ – қатъ
[5] Бавл – пешоб
[6] Ақим – нозо, бенасл
[7] Найша – найча, най
[8] Самоъ – гӯш

мекунад. Чун ором гирад, силоҳҳо ба вай андозанд ва вайро бигиранду дарбанданд ва найша мезананд.

Шер об кам хӯрад. Занро дӯст дорад. Ҳаргиз бо зан ҷанг накунад ва вайро нахӯрад. Гӯянд, шере бо зане илф гирифта буд. Зан бигрехт. Шер чандин фарсанг бирафт ва бар дари саройи вай хуфт. Он зан биёмадӣ ва даст бар сари вай молидӣ. Ва ҳаргиз занро ва тифлро наёзорад ва кӯрро низ наёзорад аз фарти[1] такаббур.

Ва ман аз қозии бузург шунидам, ки гуфт, ба рисолат мерафтам ба Бухоро. Шере даромад дар миёни ҳазор савор ва малики Дарбандро бирабуду бибурд дар бешае. Ва асари вай касе бознадид. Қасди акобир[2] кунад.

Шер зифдау[3] саратону хук хӯрад. Ва аз дунболи гурехта наравад. Ва танҳо равад дар саҳро ва бо касе ҳамроҳӣ накунад. Бо сари нимхӯрда наравад. Ва чун ба сайд равад, дунбол бар замин мемолад ва асари пойи худ пинҳон мекунад. Устухони пушт ва гардани вай якпора бувад. Ва агар ду устухони шер бар ҳам зананд, оташ аз он зоҳир гардад. Ва ҳамеша шер маҳмум[4] бувад. Чун сайдеро бихӯрад, ба талаби намак равад панҷоҳ фарсанг. Бачаро дар маллоҳа[5] зояд аз бими мӯрча. Чун захме бар шер ояд, суъд[6] бихӯрад. Чун бемор шавад, каппиро[7] бихӯрад, нек гардад. Се бонг бизанад бар як пай: аввал аз ҳама саъбтар[8] ва охир аз ҳама нармтар, то аз он нерӯе, ки зад, баросояд. Ва чун гурусна шуд, бонг назанад, то сайд нарамад. Чун бихуспад, чашм боз кунад. Чун бедор шуд, чашм бар ҳам ниҳад.

Ва агар гӯшти вай қадид[9] кунанд ва гишниз барафшонанд ва дар набиз кунанд суда ва бихӯранд, бавосир биафканад. Агар бар худ молад, фолиҷ бибарад. Агар пеҳи[10] шер дар тани худ молад, сармо набояд. Ҳар кӣ дили шер бихӯрад, далер гардад. Пеҳи шер бар носур[11] ниҳанд, дуруст кунад. Агар шиками хурӯс бишкофанд ва бар захми шер ниҳанд, сокин гардад. Шер чун бонги хурӯс бишнавад, замзама бизанад ва ошуфта гардад. Ва ҳар ки чӯби анор сӯлох кунад ва мӯйи шер ва сови[12] оҳан дар он сақб[13] кунад ва сараш ба мум бигирад ва бо худ дорад, аз ҳеч ҷонваре натарсад ва пеши вай

---

[1] Фарт- зиёд будан
[2] Акобир- бузургон
[3] Зифдаъ – қурбоқа
[4] Маҳмум – табдор, таспдор
[5] Маллоҳа – намакзор
[6] Суъд – мушки замин
[7] Каппӣ – маймун
[8] Саъбтар – душвортар
[9] Қадид- кушк
[10] Пеҳ – чарбу
[11] Носур – захми рӯнагиранда, кушода
[12] Сов – соида
[13] Сақб – сӯрох

нагарданд. Шер аз муш тарсад ва агар аз гил ярбуе[1] кунанд, ки шер аз он бигурезад. Чашми шеру паланг ва афъию гурба дарафшад[2]. Ва шеру намиру[3] юз ваҳшӣ бошанд. Дандони шер бикананд ва вайро бипарваранд ва аз вай эмин бошанд.

Шер чун бачаро бизояд, мурда бувад. Рӯзи сеюм бача зинда гардад ва мода боде дар бинии вай дамад, то зинда шавад. Ва бачаи гург гӯштпорае бувад бе сурат, вайро мелесад, то сурати вай падид ояд.

## Фасл

Бидон, чун Офаридгор сурати «Ва-н-начми изо ҳаво»[4] (*Савганд ба ситорае, ки фурӯ равад*) бифристод, Утба ибни Абилаҳаб бишнид, гуфт: «Ано кофирун би рабб-ин-начм» (*Ман ба Парвардигори ситора кофир ҳастам*).

Пайғамбар (с) бишнид, гуфт: «Аллоҳумма салаит ъалайҳи калбан мин килобика» (*Парвардигоро, сагеро аз сагҳоят бар ӯ ҳамлавар гардон*). Абӯлаҳаб бишнид, ки вай нафрин кард, битарсид. Ва писари вай ба сафар мерафт. Корвониёнро гуфт: «Писари ман нигаҳ доред»!

Чун бирафтанд, Абӯлаҳаб мегуфт: «Во ибноҳ»! (*Вой писарам!*). Ва гуфт: «Шумо донед, ки Муҳаммади амин аз кудакӣ то акнун ҳаргиз дурӯғ нагуфт ва ман аз нафрини вай метарсам».

Корвониён ба шаб вайро бихобонданд ва борҳо гирди вай ниҳоданд ва мардон гирди вай бихуфтанд, силоҳҳо рост карда.

Шабе шер даромад ва Утбаро пора-пора кард ва андомҳои вай он ҷо раҳо карду бирафт.




---

[1] Ярбуъ – муши саҳроӣ

[2] Дарафшад – дурахшад

[3] Намир – паланг

[4] Сураи Начм, ояти 1

Чун хабар омад ба Абӯлаҳаб, таъзияти вай бидошт ва гуфт: «Хок ба сари дунё бодо! Эй писар, маро ҳама ҷаҳон аз баҳри ту бойист». Пас, вайро дафн карданд.

Ва шер ҷинсест, ки мулукон ба номи вай мубоҳот кунанд, чунонки Алӣ ибни Абӯтолиб (р)-ро «Асадуллоҳ» (*Шери Худо*) гӯянд ва Холид (р)-ро «Сайфуллоҳ» (*Шамшери Худо*).

Ва шер ҳамеша даҳон бар замин дорад, ки даҳонаш гандад ва бача аз дунболи вай давад, чун бонги вай бишнавад, бигрезад. Пас, бачаро дар зер ниҳад ва бонге дар гӯши вай занад чун раъд ва вайро раҳо кунад. Баъд аз он бачаи вай аз ҳеч натарсад.

Ин миқдор кифоят бошад аз хавоси шер, ки гуфта омад аз қавли ҳукамо.

**Санноҷа** ҷонварест аз он сӯйи дарёи Муҳит. Бузургии вай чандон бувад, ки доираи ҳадақаи[1] чашми вай чандон, ки саройе бувад. Ва ҳар чӣ хӯрад, дар тани вай афзояд, на саргин кунад, на бавл. Агар шахсе бар ин ҳудуд расад, аз андоми вай узве натавонад дидан ё сараш ё пояш, аз азимӣ бувад. Ва умри дароз дорад ва дар бирона[2] бувад. Валекин аз дидани мор бимирад, агарчи чандон ки кирме бувад. Азамату фарбеҳии санноҷа маъруф аст.

**Фароник**[3] ҷонварест дунболи шер равад ва бонг мезанад ва шер аз вай ба ранҷ бувад. Ва «анок-ул-арз[4]» аст. Ва он бузургтар аз гурба бувад. «Ҳоҷиб-ул-асад[5]» хонанд.



Мардум вайро дӯст доранд, ба хукми он ки ҳар гаҳ бонги вай шунаванд, бигрезанд ва чаҳорпоро бигурезонанд, ки аз паси вай шер ояд. Ва ҳамчунин каждумро хунфусо[6] ҳоҷиб[7] бувад.

Гӯянд, бар соҳили Муҳит, ҳайвонест **фараснос** хонанд. Ними тани вай ба одамӣ монад ними тани дигар ба асп монад. Вайро овози

---

[1] Ҳадақа – косахонаи чашм, мардумаки чашм
[2] Бирона – вайрона
[3] Фароник – сиёҳгӯш
[4] Анок–ул–арз – сиёҳгӯш
[5] Ҳоҷиб–ул–асад –навкари шер
[6] Хунфусо- амбусак
[7] Ҳоҷиб – навкар

ҳазини[1] мавзун бошад, номафҳум. Ва гӯянд, сози мусиқор аз он баргирифтаанд. Ва маллоҳон ва аҳли соҳил бар он ҷо шароб хӯранд ва муғанниён[2] алҳони[3] вай омӯзанд ва ҳамеша соҳили ин дарё маъмур[4] бувад аз ушшоқ[5] ва ба талаби вай оянду хаймаҳо зананд, то фараснос зоҳир гардад. Ва ин фараснос ба ҳадди Зулумот низ ҳаст. Ин қисса нодир аст ва мо бигуфтем.

**Фағоҷус** самме[6] қотил бувад дидори вай. Ҳар ҳаявонро, ки чашм бар вай ояд, бимирад. Офаридгор вайро ду абрӯ биофарид чун ду парда, рӯйи он бар вай пӯшида бувад. Чун овозе ба гӯши вай расад, бигардаду бигрезад. Ва агар бачаро бинад, бимирад. Ва мода дар каҳфе[7] равад, то нар бо вай ҷимоъ кунад. Ва масали ин ҳайвон самандаслор аст. Дидани вай қаттол[8] аст.

**Фил** ҷонварест азим, ҳиндӣ. Нахвате[9] дорад ва азиз-ун-нафс бувад ва мутакаббир. Ва чун назар кунад, ба малике монад, дар назари вай навъе бувад аз тааммулу андеша.

Аз яке пурсиданд, ки «Чист ки ду по дораду се даст»?

Гуфт: «Фил».

Яъне бинии вай ба ҷойи даст аст, ки ба он гирад ва занаду санг андозаду хӯрад. Офаридгор қодир аст, ки ҳаракоти дасти одамӣ дар бинии вай ниҳода.

Ҳиндувон гӯянд, ки пешонии вай арақ кунад ҳар сол як бор, араqи ситабр[10] ояд, буйи вай хуштар аз мушк. Ва фил ба такаббур ва лаҷуҷӣ[11] мавсуф аст.

Гӯянд, филбоне захме бар фил зад. Ва филро ба дарахте дарбаст ва филбон бихуфт. Фил шохе аз дарахт бишкаст ва биандохт бар филбон зад ва бикашид бар худ ва пой бар синаи вай ниҳоду бикушт.

Ва фил чун маст шавад, ҳамла барад мункар[12]. Ва фил бар шер чира бувад. Ва чун обистан шуд, ҳафт сол бача дар шикам нигаҳ дорад. Чун бизод дандонҳо дорад. Ва сад сол бимонад. Дар Ироқ нар

---

[1] Ҳазин – ғамангез
[2] Муғанниён – сарояндагон
[3] Алҳон – оҳангҳо
[4] Маъмур – обод
[5] Ушшоқ – ошиқон
[6] Сам(м)– заҳр
[7] Каҳф – ғор
[8] Қаттол – кушанда
[9] Нахват – ғурур
[10] Ситабр – ғализ
[11] Лаҷуҷӣ – якравӣ
[12] Мункар – даҳшатнок

бимирад ва мода бимонад. Саргини фил бар дарахт банданд, бор нагирад. Ҳамчун ки зан асал ба фарҷ баргирад, обистан нашавад. Ва занони ҳинд асал ба кор доранд.

Филро мулукон[1] доранд. Ва дар айёми[2] Қодисаия ва ҷисри[3] Қусс-ун-нотиф ва Ҷалавло ва явми[4] Наҳованд филон ҷамъ буданд. Ва он анвоъ бувад: фили абяз[5] ва абқаъ[6] ва асвад[7] бошад, аммо ашқар[8] ва адбас[9] набошад. Фил аз ҳеч ҷонвар натарсад, магар аз гурба. Шер аз ҳеч чиз натарсад, магар аз хурӯс.

Аъроб дар ҷанги Қодисия оҷиз омаданд, ки асп аз фил мегурехт. Шахсе гурбае дар бағал дошт, пеши фил андохт. Фил бирамид ва дигар филон бигрехтанд ва сабаби ҳазимати[10] куффор гардид.

Ва забони фил мақлуб[11] аст, сари забон суйи гулӯ дорад. Ва ҳама чизро пистон дар зери ноф бувад, магар одамӣ ва филро, ки пистон болои ноф бувад.

Ва Кисро Апарвиз малик Нуъмон ибни Мунзирро бигрифт ва гуфт: «Азимеро ба азиме ҳалок кунам». Вайро дар пойи фил андохту бимурд.




[1] Мулукон – подшоҳон
[2] Айём – рӯзҳо
[3] Ҷиср – пул, купрук
[4] Явм – рӯз
[5] Абяз – сафед
[6] Абқаъ – ало
[7] Асвад – сиёҳ
[8] Ашқар – малла
[9] Адбас – сурхи серанг
[10] Ҳазимат – шикаст
[11] Мақлуб – чапа

Ва Кисроро сад фил буд. Ва Кисроро мутрибе буд номи вай Фаҳлбад, овозе дошт неку. Ва шахси дигар, номи вай Рабусаи муғаннӣ[1]. Ин Рабуса Фаҳлбадро бикушт. Кисро Рабусаро дар пойи фил афканд. Рабуса гуфт, ки «Фаҳбадро Рабуса кушт ва Кисро Рабусаро бикушад. Малик мутриб аз куҷо оварад»? Кисро гуфт: «Раҳо кунед, ки ҳанӯз зиндагонии ӯ мондааст». Яъне дар чунин вақт ғами ман мехӯрад.

Ва бидон, ки фил ду сурв[2] дорад маъкус[3], аз зери ҳанаки[4] боло фурӯ омада. Он кас, ки надонад, пиндорад, ки дандон аст, зеро ки махраҷи[5] вай аз асли қарн[6] аст ва миёни вай муҷаффаф[7] ва фил ба он натҳ кунад[8] ва азз накунад[9]. Филро «афқам» гӯянд, яъне кӯчакдаҳон. Ва даҳонаш фароҳам наёяд ва аз магас ранҷад, ки дар даҳонаш равад.

Ва Кисроро саду панҷоҳ фил бувад. Филе маст шуд. Ҳама аз вай бигрехтанд. Қасди тахти Кисро кард. Шахсе табарзане бар пешонии фил зад, филро аз Кисро дур кард.

Кисро гуфт: «Аз ту далертар кист»?

Гуфт: «Агар амон диҳӣ бигӯям».

Гуфт: «Бигӯ»!

Гуфт: «Баҳроми Чӯбин». Кисроро сахт омад, зеро ки Баҳром душмани Кисро буд.

Ва гӯянд, ҳаргиз касро чунон қомате ва ҷамоле набуд, ки Кисроро. Вайро аспе буд, номи вай Шабдиз, вайро ӯ тавонистӣ бурдан. Ва илло[10] бар фил нишастӣ. Ва чун мор Шабдизро бизад, филро ихтиёр кард, ки пушти фарох дорад ва рафтори нарм ва чаҳор қавоим[11] рост ва громе фарох.

Абӯҷаъфари Мансурро чиҳил фил буд ва Кисроро зиёдат шуд бар чаҳорсад фил. Сабаб он ки рӯзе, филро дар пеши вай бурданд. Гуфт: «Шум аст. Берун баред»! Берун бурданд.

Пас, дар вай нигаҳ кард, вайро мутакаббир дид. Дар вай фахомати мулукона ёфт. То рӯзе берун омад. Филон саф кашида буданд: ҳазор фил аз як сомон ва аз як сомони дигар ҳазор савор. Филон ҷумла суҷуд карданду хидмат. Вайро аҷаб омад аз одоби

---

[1] Муғаннӣ – сароянда
[2] Сурв – шох
[3] Маъкус – ба қафо баргашта
[4] Ҳанака – ҷоғ
[5] Махраҷ – баромадгоҳ
[6] Қарн – шох
[7] Муҷаффаф – ковок
[8] Натҳ кунад – шох занад
[9] Азз накунад – нагазад
[10] Ва илло – вагарна
[11] Қавом – пой

филон. Кисро гуфт: «Кошки фил аз Форс будӣ, ё ман аз Ҳинд будаме»!

Ва филро пеши вай вақъе[1] буд азим.

Ва филро дар хоб бинанд, малике бувад.

Шахсе бо Ҳаҷоҷ ибни Юсуф гуфт: «Ба хоб дидам, ки филеро гардан бизаданд».

Гуфт: «Агар хобат рост бошад, подшоҳи Ҳидустон кушта мешавад». Баъд аз чанд рӯз нома расид, ки Доҳир ибни Сасаро бикуштанд.

Ва фил аз нохун тарсад ва аз хартум. Ва ба ҷанги Қодисия Зухра ибни Ҳавия захме бар хартуми фил зад, фил бихуфт.

Ва фил шино неку барад ва хартум бар боло дорад, чун говмеш бинӣ. Ва шутур шино зишт барад ва бар паҳлу афтад.

Ва аз маҳосини[2] фил агар ҳамин аст, ки Абраҳа ба Каъба омад бо филон, то Каъбаро хароб кунад. Филе дошт азим, номи вай «Маҳмуд». Ба дари ҳар қалъа, ки рафтӣ, ба дандон бихобонидӣ. Ёздаҳ араш[3] болои[4] ин фил буд. Ҳар фил, ки болои вай ёздаҳ араш бувад, онро «Зиндафил» хонанд. Чун дар Каъба расид, филбонон вайро иғро[5] мекраданд, то бирон кунад. Намекард ва имтиноъ[6] мекард. Марде аз араб гуфт: «Ба зону дароӣ»! Фил ду даст дуто кард ва бар замин хидмати Каъба кард. Ва аз ҳар сомон, ки филро мебурданд, суҷуд мекард.



[1] Вақъ – мақом

[2] Маҳосин – некиҳо

[3] Араш – газ

[4] Боло – қад

[5] Иғро – водор, маҷбур

[6] Имтиноъ – худдорӣ

Пас, араб гуфт: «Бирав ба роҳи рост»! Маҳмуд ба саломат бирафт ва бар лашкари вай санг биборид ва ҳамаро ҳалок кард.

Ин шараф филро тамом аст.

Ва Пайғамбар алайҳи-с-салом он сол зод, ки ом-ул-фил[1] буд. Ва Оиша разиаллоҳу анҳо гӯяд: «Ман саргини фил дидам афканда, мардум назораи вай мекарданд».

Ва бидон, ки фил себро дӯст дорад. Ба вақти ҳаяҷон филро душхор тавон гирифтан, магар бачаро. Ва фил натавонад хуфтан. Чун биафтод, натавонад бархостан. Ва хуфтани вай такя бувад бар чизе. Чун хоҳанд, ки вайро сайд кунанд, пеши он дарахт раванд, ки хуфта бувад ва саргин афканда. Буни он бикананд ва аз гил холӣ кунанд, фил он ҷо равад ба шаб, такя занад бар он, биафтад, бимирад. Вайро дафн кунанд, соле пас устухонаш бардоранд, «оҷ» хонанд.

Аммо агар аз баҳри доштан гиранд, бар лаби дарё гаве[2] бикананд ва аз дарё дар вай об гиранд, то фил дар он обгир ояд, он гаҳ роҳи вай бибанданд, то ба дарё наравад ва филро мезананд ва шахсе ҷомаи сурх пӯшида эшонро мезанад ва ҳамаро ҳазимат мекунад. Чанд рӯз чунин мекунад, то фил бо ин сурхпӯш илф гирад ва чун душманонро бинад, сурхпӯшро огоҳ кунад, то эшонро ҳазимат кунад. Пас, вайро берун оварад ва бар пушти вай нишинад.

## Ҳикоят

Гӯянд, ҷамоате бачаи филро бикуштанд ва гӯшти вай бихӯрданд. Яке гуфт: «Ман нахӯрам, ки ҳаром дорам». Эшон бар сари кӯҳе фурӯ омаданд ва бихуфтанд.

Модари фил аз паси эшон биомад. Ҳамаро хуфта дид. Ҳамаро ҳалок кард ва вайро накард, ки бӯйи гӯшт аз вай намешунид[3].

## Ҳикоят

Бозаргоне гӯяд, ки дар бешае филеро дидам афтода ва дигар филон бар сари вай омада ва наметавонистанд, ки вайро бардоранд. Хурӯш мекарданд, то вай бимурд.

Гуфтам: «Поко Худоё! Ҳайкале бар ин азамат офаринад, ки барнатавонад хост, чун биафтад!».

Умри фил чаҳорсад сол бувад. Ва ҳар чи дароздандон бувад, дарозумр бувад. Ҳафт араш[4] болои вай бувад. Қимати вай ҳазор динор бошад. Пас, ҳар гаҳ як араш биафзояд, ҳазор динори дигар дар

[1] Ом–ул–фил – соли фил
[2] Гав – чуқурӣ
[3] Намешунид – ҳис намекард
[4] Араш – газ

қиматаш афзояд. Чун ба понздаҳ араш расид, фаҳл[1] бувад ва зиёдат аз ин нагардад.

**Қоқум** ҷонварест кӯчактар аз гурба. Сапед бошад бағоят, магар дунбол, ки сиёҳ бувад. Ба латофати ҳавосил аст. Дар ҷойе бувад, ки сардсер[2] бувад ва аз Зулумот[3] берун ояд, ҳамчун самур. Аммо самур сиёҳ бувbooду азизтар. Ва ҳар ду аз Зулумот оянд ба муддати дароз чанд адад.

Ва қоқумро вақте гиранд, ки барф борида бувад. Қоқум сар дар барф барад, хошоке ҷӯяд, ки хӯрад ва дунбол берун бувад сиёҳ. Сайёд меравад ва вайро мегирад, чандон, ки бошад ва ҳамаро ба осонӣ бардорад. Пӯсти вай гарм дораду оби пушт афзояд.

**Кабш[4]** шавкате дорад ва ба вай масал зананд.

Ва Пайғамбар алайҳи-с-салом гуфт: «Ба хоб дидам, ки ман бар кабше нишаста будам. Таъвил кардам, ки сайдеро бикушам».

То рӯзи Уҳуд Убай ибни Халаф ба ҷанг омаду муборазат хост. Пайғамбар алайҳ-ис-салом қасди вай кард. Ёрон манъ карданд ва гуфтанд: «Душмани мункар[5] асту шуҷоъ. Пеш марав»! Пайғамбар алайҳ-ис-салом нашнид. Ба ҷанги вай омад.

Убай ибни Халаф гуфт: «Чандин сол аст, ки ман ин аспро шакар додаму кунҷид, то туро бикушам».

Пайғамбар (а) гуфт: «Ано ақтулука алайҳӣ» (*Ман туро дар болои вай мекушам*).

Убай ибни Халаф бозгардид ва бо аҳли хеш гуфт: «Падруд бошед, ки кори ман ба охир расид, ки Муҳаммад ҳаргиз дурӯғ нагӯяд ва имрӯз бо ман гуфт, ки туро бикушам». Бозгардид ва Пайғамбар алайҳ-ис-саломро гуфт: «Шамшери ту ба ман деҳ, то бубинам»! Пайғамбар шамшер ба вай дод.

Убай ибни Халаф гуфт: «Ақли ту чунин аст, ки шамшер ба хасм[6] диҳӣ»! Пайғамбар (с) гуфт: «Шум доштам, ки дасти ту тиҳӣ бозгардонам». Вай теғро боздод. Пайғамбар (с) захме бар Убай ибни Халаф зад, марду аспро ба ду ним кард.

Мақсуд аз ин он аст, ки кабш дар хоб мулук бувад. Ва мӯрча піромуни пашми қуч[7] нагардад. Агар гӯши гӯсфандро ба ресмон дарбанданд, ки аз пашми қуч тофта бувад, тобеи вай гардад.

---

[1] Фаҳл –нарина
[2] Сардсер- хунук
[3] Зулумот– Торикистон
[4] Кабш– қучқор
[5] Мункар– хавфнок
[6] Хасм– душман
[7] Қуч – қучқор

**Каргадан** ҷонварест азим. Дар иқлиме, ки вай бувад, се бошад ё чаҳор. Модаи вай ба умре як бача орад. Ва бошад, ки бачаро бихӯрад. Ва чанд сол бача дар шиками вай бимонад. Чун бизод, дандонҳову сурву сунб сахту муҳкам карда бувад. Агар бача аз модар гурезад, бимонад, вагарна вайро билесад ва забони тез дорад, вайро бикушад. Ва каркадан маст гардад, аз бонги вай одамӣ бимирад. Бача дар шиками модар сар аз фарҷи модар берун кунад ва модараш таъом медиҳад ва ба ҷой боз мешавад. Чун аз раҳм ба танг ояд, берун шавад. Ва аҷаб он аст, ки бачаро билесад, то маҷруҳ шавад ва бимирад. Он гаҳ, рӯзгори дароз навҳа мекунад, то бачаи дигар бизояд. Ва дар шиками модар саргин наяфканад.

Ҷонварест муҳлик[1]. Ба баҳоим[2] монанд, ба сунбу сурв[3] ва дунболи гов. Ба сибоъ[4] монанд, ки дасту пойи шер дорад ва гардани асп ва як сурви муҳкам аз пешонӣ баромада. Авом гӯяд, ки филро ба сурв бардорад. Дурӯғ аст. Аммо бо фил адовате[5] дорад, ҷанг кунад, сурве дорад муаққаф[6], дар пушти фил овезад, ҳамчунон бимонад, то ҳар ду ҳалок шаванд.

Ва каргадан аз умрон[7] дур бошад ва ҳадаси[8] вай сӯзанда аст. Гӯянд, каргадан мепарид, ҳадаси вай бар шахсе омад. Аз он ҷо устухонҳои вай баргирифтанд.

Ва шигифт ин аст, ки чаҳор қавоим[9] дорад ва ду ҷанох[10] дорад. Ва ин нодир аст ва ақл қабул намекунад.

Ва Аҳмад ибни Фазлон гӯяд, дар пеши малике рафтам, се тайфуриёт[11] дидам чун ҷазъи[12] ямонӣ пеши вай. Маро гуфт: «Ин аз сурви каргадан кардаанд».

Ва аз он сурв камарҳо кунанд, мулук онро ба баҳои гарон бихаранд. Дар миёни дарахтҳои халанҷ[13] гардад, саворро бирабояд. Бар ҷазираи Бартоил чара кунанд[14] чун гов. Сурве аз вай ба баҳои азим бихаранд. Сабаб он ки аз ҳам боз кунанд, сурате падид ояд дар вай аз они одамӣ ё шер ё мурғ ё моҳӣ. Агар замини сурв сапед бувад, сурат сиёҳ намояд ва агар асли сурв сиёҳ бувад, сурат сапед намояд.

---

[1] Муҳлик – ҳалоккунанда
[2] Баҳоим – чорпоҳо
[3] Сурв – шох
[4] Сибоъ – дарранда
[5] Адоват – душманӣ
[6] Муаққаф – каҷ
[7] Умрон – ободӣ
[8] Ҳадас – саргин
[9] Қавоим – пойҳо
[10] Ҷаноҳ – қанот, бол
[11] Тайфуриёт – зарфҳо
[12] Ҷазъ – санги қиматбаҳои яманӣ
[13] Халанҷ – халанг
[14] Чара кунад – чаро кунад

Ва дар он вилоят он сурат, ки бинамояд, бар он ҳукмҳо кунанд. Ва дар иқлиме бошад чун андак. Ва сурвҳои он, ки ба Ироқ оранд ва гӯянд сурви каркадан аст, он азони хари мисрӣ бувад.

**Кафтор** сабуест[1] бад. Ба тозӣ «забуъ» хонанд. Шавкате дорад дар шаб. Ва аз ниточи[2] хук ва гург аст. Мурдори гандида хӯрад. Чун бар одамӣ зафар ёфт, бо вай зино кунад. Зери пойи одамӣ билесад то реш кунад, натавонад рафтан. Бо вай ҷимоъ кунад ва он гаҳ вайро бихӯрад. Одамиро бикушад, чун биомосад[3], закари одамӣ бархезад, кафтори мода биёяд бо вай зино кунад, он гаҳ вайро бихӯрад. Ҷонвари шуми зонӣ[4] аст.

Гӯянд, Муовия ибни Абӯсуфён хилват кард бо зани хуросонӣ. Канизаки дигареро бидид, вайро бигзошт. Хуросониро сахт омад.

Рӯзе Муовия гуфт: «Шерро ба порсӣ чӣ гӯянд»?

Хуросонӣ гуфт: «Кафтор хонанд».

Гуфт: «Ано[5] кафтор».

Хуросонӣ гуфт: «Рост гӯйӣ».

Пас, Муовияро гуфт: «Кафтор забуъ бошад».

Гуфт: «Кафтор бо мурдор зино кунад».

Бидон, ки кафтор қуввате дорад, ки агар шер дар сӯлох и вай равад, вайро бизанад, магар, ки сӯлох бипӯшад ва нагузорад, ки рӯшноӣ бинад. Ва агар заррае зиё бинад, мардро бидарад. Аммо чун торик бувад, кафторро бибанданд ва берун кашанд.

Гӯянд, кафтор мамсух[6] аст, чун бузина. Ва кафтор бо гург зино кунад, исбор ва симъ бизояд. Кафтор «арҷо» бувад, гург «ақзал» бувад. Гург ва саг ҷимоъ кунанд, бачаи эшон «дайсам». Ва аз сибоъ[7] ҳеҷро мӯй ба ин дарозӣ набувад ки кафторро.

Баъзе гӯянд, ки гӯшти вай ҳалол аст, ки ноб надорад[8]. Ва агар пеҳи[9] кафтор дар саг моланд, девона шавад. Кафтор бар саг нигарад ва саг бар бом бувад, кафтор бо вай мегардад, то сояи саг бар замин афтад, кафтор пой бар сояи саг наҳад, саг бар рӯй дарояд. Ва агар ду гӯши кафтор ба мард банданд, дар чашми занон неку намояд. Ҳар кӣ забони кафтор бо худ дорад, саг аз вай гурезад. Кафтор ба так[10] чунон давад, ки агар бар дарахт ояд, биафкананд. Агар шутуре бар

---

[1] Сабуъ – дарранда
[2] Ниточ – нажод, насл
[3] Биомосад – варам кунад
[4] Зонӣ- зинокор
[5] Ано – ман
[6] Мамсух – ба ҳайвон мубаддалшуда
[7] Сибоъ –дарранда
[8] Ноб надорад- дадиқ нест
[9] Пеҳ – чарбу
[10] Так- тохтан

вай банданд, бикашад. Агар аз пӯсти кафтор анбоне кунанд ва тухмро дар он кунанду бикоранд, ҳаргиз малах гирди он кишта нагардад. Агар донге заҳраи кафтор ба зани нобакор диҳанд, ҳаргиз зино накунад. Агар муханнасе[1] фарҷи кафтор бар худ молад, муханнасӣ аз вай биравад.

Гӯянд, ки кафтор соле нар бувад, соле мода. Кафтор аз чӯби ангур тарсад. Қуввати кафтор ба шаб бувад. Чун бемор шавад, сагбачаро бихӯрад, нек шавад.

**Гов** ҷонварест муборак. Ба тозӣ «савр» гӯянд. Ба ҳиндӣ «сувмӣ» гӯянд. Қавоми[2] олам бар вай аст, ки ҳарс[3] кунад.

## Ҳикоят

Дар бани Исроил марде кушта шуд. Офаридгор ваҳй кард ба Мусо алайҳ-ис-салом, ки «Баъзе аз андоми гове бар вай зан то зинда шавад».

Говеро бикуштанд ва забони вай бар кушта заданд, зинда шуд ва гуфт маро фалон кушт ва бимурд. Ва ин навъест аз шарафи гов бар дигар ҳайвонот.

Говро чун забон бибуранд, бимирад. Ба ҳукми он ки алаф бар забон канад аз замин, ки дандонаш ба он нарасад. Ва ҳаёти гов дар забон аст.

Подшоҳе сад мардро бифристод ба вилояти подшоҳе, то ҳамаи говонро забон мебуриданд. Ҳама бимурданд, ҳарс мунқатеъ[4] шуд. Вилоят хароб гашт.

Ва барзгарон ҷумла чаҳорпоро нигаҳ доранд, аз хару гӯсфанду астару шутур, магар говро, ки эмин бошанд, ки ҳеч сабуе[5] қасди гов наёрад кард.

Аз баъзе бозаргонон шунидам, ки шере қасди корвон кард. Мардум дармонданд. Гуфтанд: «Шер гурусна аст». Говеро бадар карданд ва шахсеро гуфтанд, ки говро ба роҳи шер барад ва он ҷо фурӯ бандад, то вайро бихӯрад ва аз роҳ бархезад.

Говро он ҷо дарбаст. Шер қасди гов кард. Гов сурв[6] ба шер зад ва шерро дар паҳлуи саҳрое афканд ва пешонӣ дар вай андохт ва ҳамчунон нигаҳ медошт, то рӯзи дигар корвон ба он ҷо расид. Говро дур карданд, шери мурда ба замин афтод.

---

[1] Муханнас – хуносо, нармода
[2] Қавом – поя, асос
[3] Ҳарс – ҷуфт, шудгор
[4] Мунқатеъ – қатъ
[5] Сабуъ – дарранда
[6] Сурв – шох



## Ҳикоят

Муътасим говмеше бо шере дар ҷанг афканд. Гов ба ҳазимат шуд[1]. Шер дунболи гов бирафт. Модагове меомад. Қасди шер кард ва шерро биафканд ва дар зери сурв гирифт ва дар замин дусонид[2]. Он гаҳ рафт, ки шер мурда буд.

Ва бидон, ки гов бисту ҳашт дандон дорад. Ба нуҳ моҳ бача зояд. Мода мунқоди[3] нар душхор[4] шавад, ки закаре сахт дорад. Чун аз пушти мода ба зер ояд аз ростсомон[5], бача нар бувад. Агар аз чап ояд, бача мода бувад. Бонги мода қавитар аз нар бувад. Бист сол умри вай бувад. Тухме, ки афшонад агар бар сурви вай афтад ба иттифоқ, нар рӯяд. Ҳамаи сурвҳо муҷавваф[6] бувад, магар сурви гов. Адоват миёни шеру фил ва гов ҳамеша бувад. Ва аспи обӣ бо наҳанг ва мор бо сомабрас[7] ва гурба бо муш ва гург бо гӯсфанд адовати табиӣ доранд ва говмеш аз паша гурезад, чунон ки фил аз гурба.

Ва ман дидам, ки шере меомад, занҷир дар гардан баста. Ногоҳ, аспи курраеро назар ба шер омад. Асп битарсид ва бонге бизад ва дастҳо дар боло кард ва биафтод ва дар хок бигардид.

Ва шерро бикашиданд. Ба он наздикӣ мурғе бача бароварда буд. Модари бачагон шерро бидид. Ҷаноҳон бикушуду дар шер ҷаст ва минқор дар рӯйи шер зад. Ва шер аз он мурғи заиф бирамид ва

[1] Ба ҳазимат шуд – шикаст хӯрд
[2] Дусонид – часпонид, пахш кард
[3] Мунқод – фармонбардор
[4] Душхор – душвор
[5] Ротсомон – тарафи рост
[6] Муҷаффаф – хушк
[7] Сомабрас – ҳирбо, буқаламун

занҷир бикашид ва оҳанги гурехтан кард ва ба ранҷе шердорон вайро бидоштанд.

Мақсуд он ки ҳар ҳайвоне, ки бача дорад, далертар ва ҷасуртар бувад.

Ва бидон, ки Офаридгор дар дили гов асабе офаридааст, монанди устухон. Ва говро он қувват аз он аст. Ва ҳар ҷонваре, ки хасӣ[1] бувад, илқоҳ[2] накунад, магар гови хасӣ, ки модаро обистан кунад, аз фарти қувват. Ва ҳар ҳайвоне, ки аҳдаб[3] бувад ба қувват бошад. Ва ҳадаби[4] гов бар қафо бувад ва ҳадаби шутур бар пушт бувад ва ҳадаби гӯсфанд бар кафал бувад ва локпушт ҳама тан ҳадаб бувад.

Аммо говро надонам, ки аҳли Юнон ва Ҳинд чаро парастанд, бо киёсат[5] ва ақли эшон. Ва дар Ҳинд ҳар ки чӯбе бар гов занад, гарданаш бизананд. Ва гӯянд, шахсе, ки номи вай Пашутан аст, берун ояд ва мулки олам бигирад, бар гов нишаста сурвҳо[6] дароз ва халқе бо вай бувад ҳама пӯсти буз пӯшида. Ва гӯянд, одамӣ чун говро суҷуд кард, гов аз он хиҷолат сар фурӯ афканд, сар бар осмон надошт.

Дар хабар аст, чун Одам (а) ба замин омад, Ҷабраил (а) вайро ҷуфти гов овард, ки ба он ҳарс[7] кунад. Гов дарахти ангур ба дандон биканд, одамӣ муште бар даҳони вай зад, дандони гов кӯтоҳ шуд. То ҳеҷ гиёҳ натавонад кандан ба дандон. Пас, гов бигрист. Аз оби чашми вай говарс бируст.

Ҷабраил (а) Одам (а)-ро гуфт: «Аз баҳри дарахти ангур дилтанг шудӣ? Дилтангӣ макун, ки боз рӯяд». Ва ҳар сол сараш бибуранд, то беҳтар бозояд.

## Фасл

Мағзи гов агар дар шакар бозсоянд ва савдовиро диҳанд, суд дорад. Агар мағзи гов дар андом моланд, сибоъ[8] аз вай бигрезанд. Саргини гов агар дар хона бисӯзонанд, паша бигрезад. Агар бар сулул[9] кунанд, биравад. Агар бинии гов ба равғани гул биандозанд, гов девона шавад. Агар ҷева[10] дар гӯши гов афкананд, ҳоле бимирад. Агар гови девонаро дар дарахти анҷил[11] банданд, сокин гардад. Агар

[1] Хасӣ – ахта
[2] Илқоҳ – бордор
[3] Аҳдаб – кузапушт
[4] Ҳадаб – кузапуштӣ, каҷӣ
[5] Киёсат – зиракӣ
[6] Сурв – шох
[7] Ҳарс – чуфт, шудгор
[8] Сибоъ – даррандаҳо
[9] Сулул – загил, селаи занбӯри асал
[10] Ҷева – симоб
[11] Анҷил – анҷир

каъби[1] гов ба об бичӯшонанд чанд бор ва он устухонро бисоянд ва ба оби гарм рӯй бар он бишуранд, вайро ҷало диҳад. Ва мулукон онро ба кор доранд ва бар сона[2] биёсоянд ва дар ҳуққаи[3] симин[4] доранд. Ва агар хояи гов хушк кунанд ва бисоянд ва дар асир[5] кунанд ва бозхӯранд, ақома-з-закара[6]. Ва агар ҳар рӯз як дирамсанг[7] дар панҷ дирамсанг ширaи ангур кунанд ва бозхӯранд, таҳолро бигзорад. Ва агар закари гови сурх хушк кунанд ва дирамсанге дар таъом кунанд ва бихӯранд ба ҷойи моҳии сақанқур бувад. Шири гов шифо бувад аз адвияи[8] қаттола[9] ва самумҳо,[10] ки дар шаробҳо бувад. Саргини гов бо сирко бар сар кунанд, судоъ[11] бибарад ва агар бар захм кунанд аз они каждум, сокин шавад ва агар ба дасту по сармо расида бувад, бар он моланд, нофиъ бувад. Агар ба зайт[12] бичӯшонанд, бар пайкон ниҳанд, аз захм бурун оваранд. Чун дуд кунанд, яхлусу минал мавт (*Аз марг халос мекунад*). Бавли гов калафа[13] ва песӣ бибарад. Сунби гов агар бисӯзонанд ва агар бар шавлам[14] ва ғалла кунанд, суд дорад. Ва агар бо шира бар ханозир[15] кунанд, таҳлил кунад.

**Гови обӣ** ҷонварест азим ва ҳавле[16] дорад. Ва аввал, ки бача бизояд, сурх бувад хол-хол. Он гаҳ холҳо пинҳон шавад, шиками вай сапед бимонад. Ва ба Зангбор гове бувад сурх ва нуқтаҳои сапед ва дунболи чун оҳу. Гӯшти гови обӣ туруш бувад чун сирка. Ва гове бувад чандон, ки қалъае ва аз ду бинии вай дар шаб оташ равад ва бар ҳар чи ояд, бисӯзад. Ва сабаб он аст, ки дам ба қувват занад, аз шиддати нафх[17] мултаҳаб[18] гардад.

---

[1] Каъб – буҷили пой
[2] Сонна – суҳон, суянд
[3] Ҳуққа – қуттӣ
[4] Симин – нуқрагин
[5] Асир – шарбати мева, оби мева
[6] Ақома–з–закара – олати мардиро қувват диҳад
[7] Дирамсанг – 2,4 гр
[8] Адвия –дорӯҳо
[9] Қаттола – кушанда
[10] Самумҳо – заҳрҳо
[11] Судоъ – дарди сар
[12] Зайт – равған
[13] Калафа – доғ, лакка
[14] Шавлам – гандумдевона
[15] Ханозир – ғуддаи зери гулӯ
[16] Ҳавл – ҳайбат
[17] Нафх – дам, нафас
[18] Мултаҳаб – сӯзон, шуълавар

## Ҳикоят

Гӯянд, Малик Меҳроҷ як бор ба дарёи Бартоил расид. Ҳар шаб оташе дид бар лаби дарё. Доноеро пурсид аз он. Гуфт: «Он гови обӣ аст, ба шаб бадар ояд, дунбол бар ронҳои худ мезанад ва бар замин ва оташ аз он медарафшад ва бар рӯшноии он гиёҳ мехӯрад. Чун вақти субҳ бувад, ба дарё шавад».

Ва ҳамеша дур бувад аз умрон[1]. Бар пушту бар зонуи вай мӯй бисёр бувад ва аз он парчамҳо кунанд. Ва албатта нахуспад. Дар димоғаш кирме бувад, вайро бедор дорад. Ва агар бихуспад, ғарқ шавад. Ва ба паша ҳалок гардад.

**Гови кӯҳӣ[2]** ҳар сол сурв[3] биафканад ва гови аҳлӣ наяфканад. Ва гови куҳӣ чун сурв биафканад, дар ғоре равад ва берун наояд: донад, ки силоҳ надорад. Чун сурв бароварад, дар офтоб дорад, то сахт шавад. Ва гови кӯҳӣ мор хӯрад.




Чун табиши заҳр ба вай расад, об аз дидаи вай берун ояд ва дар канори чашм мунъақид[4] гардад. Он позаҳри неку бувад. Ва гов чун мор хӯрад ба талаби саратон равад ва бихӯрад, то рафъи сам[5] кунад. Ва саратон ладиғро[6] суд дорад. Ва гови кӯҳиро бикушанд, дар ҳалқи он сарҳои морон бинанд ва ба дандон даровехта, ки дандони мор муъаққаф[7] бувад. Тани мор ҳазм шавад, ки ба меъдаи гов наздик бувад ва сар нашавад. Ва гов ташна гардад, ки мор хӯрда бувад, гирди об гардаду наёрад хӯрдан, ки агар бозхӯрад, самро ба уруқ[8] расонад ва ҳалок шавад. Мор аз гов гурезад. Гов об баркашад ва дар даҳон пур кунад ва дар сӯлох и мор резад, то мор берун ояд ва морро бихӯрад аз дунбол.

---

[1] Умрон – ободӣ
[2] Гови кӯҳӣ- говазн
[3] Сурв – шох
[4] Мунъақид – шах
[5] Сам(м) – заҳр
[6] Ладиғ – нешзада
[7] Муаққаф – каҷ
[8] Уруқ – рагҳо

Дар вилояти Зобиҷ бисёр бувад. Гови кӯҳӣ овози ғино[1] дӯст дорад, чун гӯш рост дорад, шунавад, чун фурӯ афканад, нашнавад. Ва модагов, ки бизояд, бачадонро бихӯрад ва аз ин сабаб пӯст иллати нифосро суд дорад.

**Гурба** ҷонварест латифу поку алуф[2]. Дасту рӯ шӯяд ва лесад бар шакли намл[3]. Чун даст бар сари вай моланд, замзама занад монанди дуо. Хона пок дорад. Ҳашарот хӯрад, морро бикушад. Дар баробари мор истад ва саблатҳо[4] дароз кунад. Ва дар чашми мор мезанад. Чун чашм бар ҳам занад, чанг бар сари мор занад. Ба ду чанг, ки дар сари мор занад, бимирад. Ва душмани муш аст. Ва зарари муш бар бани одам беш аз зарари мор аст.

## Ҳикоят

Дар бани Исроил тобуте буд ва сакинае[5] дар он буд ва сари вай ба сари гурба монанд. Ва аз он тобут боде ҷастӣ. Ба ҳар масоф бурдандӣ, нусрат будӣ. Онро малоика овардандӣ. Мақсуд аз ин сари вай сари гурба буд.

## Ҳикоят

Гӯянд, ба Чин гурба набошад ва муш ғалаба дорад.

Ҳакиме малики Чиниро гуфт: «Ман тилисме созам, то муш аз вилояти Чин бигрезад».

Малик гуфт: «Лоҷарам[6], ҳикматро пеши ман мавқее[7] бувад ва тобеи ҳукамо гардам».

Ҳаким гуфт: «Ба шарти он ки касе нахандад, зеро ки ҳикмати ман табоҳ гардад». Бар ин шарт карданд.

Ҳаким табле бисохт аз пӯсти гурба ва аз пеҳи[8] хорпушт шамъҳо сохт ва барафрӯхт ва он таблро бизад.

Мушон аз хонаҳо мегурехтанд. Муше ланг ба зорӣ медавид. Яке бихандид. Он ҳикмати вай ботил шуд.

Ва ба Чин муш чунон ғалаба дорад, ки нон душхор тавонад хӯрдан. Ва гурба он ҷо таваллуд накунад.

Дар кӯҳҳои Тӯс гурбае бувад чандон, ки харе. Ва гӯянд, аз ҳазор сол боз ҳайвоне он ҷост ва чун гурба мор хӯрад ва дар каҳфе[1] аст. Вақте ниме берун ояд ва мардум вайро бубинанд.

---

[1] Ғино – суруд
[2] Алуф – аҳл
[3] Намл – мӯрча
[4] Саблатҳо – мӯйлабҳо
[5] Сакина – оромиш
[6] Лоҷарам – ҳатман
[7] Мавқеъ – мақом, ҷойгоҳ
[8] Пеҳ – чарбу

Гурба ҳадасро[2] дафн мекунад ва он навъест аз покӣ, то бӯйи он муш нашнавад[3], ки бигрезад. Ва гурбаро саҳме[4] аст дар дили муш. Чун гурбаро бидид, гурехтан фаромуш кунад ва бошад, ки аз бими вай ҷон диҳад. Агар муш бар сақфи хона биравад, гурба аз қафо боз афтад ва дастҳо биҷунбонад ва бонг кунад, муш дарафтад.

Гурба атса занад ва тасоуб[5] кунад ва бинӣ дамад, бачаро лесад, мору набот[6] хӯрад, фил аз вай гурезад, дузди кунад, натъҳо[7] ва зелуҳо шикофад, бонг дорад. Кӯзаҳо резад. Вақти ҳаяҷон расвоӣ кунад. Ин иллат хуку хару гурбаро бувад. Ва зангиёнро ин иллат бувад, хосса ки хамр хӯрад, пардаи вай дарида шавад ва касро манъ накунад. Гурба ҳар чӣ хӯрад аз росту чап нагардад, пиндорад, ки касе дархоҳад рабудан. Ҳар ҷо ки чанг дарзанад, хароб кунад.

## Ҳикоят

Синдӣ ибни Шоҳик гӯяд, гурбафурӯше гурбаеро бигрифт ва дар хунб кард ва сари вай устувор кард ва хунбро мегардонид, то гурбаро чашм торик шуд. Он гаҳ вайро бо кабӯтаре дар қафас кард.

Чун харидор бидид, аҷаб монд ва бихарид, зеро ки гурба адуви[8] кабӯтар бувад ва гурба, ки кабӯтар нагирад, азиз бувад.

Чун гурба сокин гашт, кабӯтарро бихӯрд.

Гурба дар хоб беморӣ бувад ва дузд. Агар ваҳшӣ бувад шер бошад, зеро ки гурбаро аз шер офаридаанд.

## Ҳикоят

Чун тӯфони Нӯҳ буд, ҷонваронро дар киштӣ овард. Хукро гӯш бимолид, хун бичакид. Аз он муш биофарид. Гӯши шер бимолид, хун бичакид, гурбаро аз он биофарид. Муш киштиро сӯлох мекард, гурба вайро бигрифт. Чунон ки шер ҳарис бошад бар хӯрдани хук, гурба ҳарис бошад бар хӯрдани муш.

Румиён гӯянд, гӯшти гурба умр афзояд. Агар гурба бонг бисёр кунад, гӯши вайро чарб кунанд, бонг накунад. Агар панҷ дирамсанг хуни гӯши гурбаи халанҷ бо ғолия[9] биёмезанд, он ки онро истеъмол кунад, маҳбуб бувад. Агар хояи гурба хушк кунанд ва бисоянд ва ба худ дармоланд, зани вай ба ҳеч мард рағбат накунад, ҷуз ба вай.

---

[1] Каҳф – ғор
[2] Ҳадас – саргин
[3] Нашнавад – ҳис накунад
[4] Саҳм – хавф
[5] Тасоуб – хамёза
[6] Набот – растанӣ
[7] Натъ – фарши чармӣ
[8] Адув – душман муш
[9] Ғолия – таркиби мушку анбар

Аммо он чизҳо, ки ваҳшӣ бувад ва ғайриваҳшӣ гурба бувад ва оҳуву хук. Он ки ваҳшӣ набувад, саг бувад. Он ки ваҳшии холис бувад, гургу шеру паланг бувад.

Дар ҳудуди Яман ва Ҳабаша гурбаест чанди гӯсфанде, вайро дар қафас кунанд оҳанин ва ҳар ду хояи вай берун кашанд ва дарбанданд. Ва гурбаро мезананд, то вай арақ мекунад ва он арақро аз вай меситаранд ва онро «забод» гӯянд. Бӯйи вай муқобили мушк бувад.

**Гург** сабуест[1] шуму ҷасуру шӯху нафур[2]. Дандон бар устухон ниҳад, бишканад. Ва овози вай нашунаванд аз тезии вай.

Гӯянд, Сӯзони Қанносии Ҷабалӣ – писари Ҳалима, дояи Расул шахсе буд доҳӣ[3]. Гургеро омӯхта буд, то аз се фарсанг бозомадӣ ва аз баҳри вай оҳу гирифтӣ. Ва шереро омӯхта буд аз баҳри вай харгӯр[4] гирифтӣ.

Гург табъи саг дорад. Аҳмад ибни Мусанно гӯяд, дар биёбон гурге азим қасди ман кард ва перомуни ман мегардид, то чашми ман торик шуд. Ноумед шудам. Ногаҳ гурги модаро бидид. Қасди вай кард. Ҳар ду баҳам даргирифтанд чун саг. Ман шамшер баргирифтам ҳар дуро ҳалок кардам.

Ва агар гург пой бар унсул[5] ниҳад, аз ҳуш биравад. Агар гург дар мард нигарад пеш аз оне ки мард дар вай нигарад, мард бонг натавонад кард. Агар аввал мард дар вай нигарад, гург суст шавад. Гург аз унсул тарсад. Ва ҷонварони муодӣ[6] баъд аз марг аъзои эшон дар якдигар ҷаҳад: чунонки рӯдаи гургу гӯсфанд ва дандони гурбаву устухони муш чун ба ҳам бозниҳанд, бар якдигар зананд.

Агар як чароғ равғани шер ва як чароғ равғани гург ҷудо-ҷудо биниҳанд, ба ҳам наздик шаванд. Ва агар аз пӯсти гург камаре бисозанд ва барзананд, ҳар кӣ бар миён бандад, далер шавад. Ва агар аз пӯсти гург дафе бисозанду барзананд, ҳама дафҳо бидарад. Агар пӯсти гург ба зиҳи камон кунанду бикашанд, дигар зиҳҳои камонҳо бигусланд[7].

---

[1] Сабуъ – дарранда
[2] Нафур – гурезон
[3] Доҳӣ – тезҳуш, зирак
[4] Харгӯр – гӯрхар
[5] Унсул – пиёзи даштӣ
[6] Муодӣ – душманони ҳамдигар
[7] Бигусаланд- кушода шаванд

Ва агар гургро бикушанд, як чашм фароз кунад. Агар аз он ду нигин созанд, он ки боз бувад, хоб бибарад ва он ки фароз бувад, хоб орад. Дунболи гург дар гӯш ниҳад, мастию сустӣ барад. Ҳар гаҳ гург бемор шавад, хок бихӯрад, нек шавад. Ҳар чи бихӯрад дар меъдаи вай ҳазм шавад, магар нохуни одамӣ. Гургеро бикуштанд, дар синаи вай нохунҳо буд. Гург девона шавад чун саг. Ва соле бувад онро «ом-уз-зиоб[1]» гуфтанд, ки гург одамиро мехӯрад.



Рӯбоҳ чун бача кунад, унсул дар ошён ниҳад аз бими гург. Гургон чун ҷамъ шаванд, доирае бошанд, аз якдигар эмин набошанд. Мода далертар бувад. Чун яке дармонад, бонг занад, дигар гургонро бихонад. Чун яке бемор шуд ё маҷрӯҳ, вайро бихӯранд. Ҳеч буйе нашнавад. Бонг занад, то саг бишнавад, қасди он ҷониб кунад, гург аз ҷониби дигар ба галла ояд ва гӯсфандонро бибарад. Чун гурге бинанд, ҷаҳд бояд кард, ки ба дасти чапи ту бошад, ки «сонеҳ[2]» хонанд ва агар баробар бувад ё рост, «бореҳ[3]» бошад ва нерӯ кунад. Гург занахи шутур бигирад ва забон ба он меорад, то чун қаворае[4] оз он баргирад ва забонаш тезтар аз теғ бувад ва хунаш бозхӯрад. Тӯтак бо гург дӯстӣ дорад.

Ва қазиби[5] гургу рӯбоҳ устухон бошад. Гург ҷимоъ бар сари қулла кунад, ки касе ба вай нарасад, зеро ки оҷиз гардад аз таълиқ[6]. Гурги модаи обистан чиҳил рӯз нопадид шавад. Ва ин аст, ки аз гурги обистан нишон надоданд. Пас, агар ба даст ояд, шикамаш холи бувад аз таом. Ин миқдор кифоят бувад.

Бидон, ки Офаридгор **гӯсфандро** биофарид ва дар вай манофеъ бисёр кард ва баракоти азим. Ва ҳарчанд ки вайро беш кушанд, беш ояд. Ва шакли латиф аст ва алуф[7] бувад. Ва бе шарру[8] оҷиз ва ҳеч шар

---

[1] Ому-з-зиоб – соли гургҳо
[2] Сонеҳ – сайди аз дасти чап оянда
[3] Бореҳ – сайди аз дасти рос оянда
[4] Қавора – бурида
[5] Қазиб – олати таносул
[6] Таълиқ – часпидан
[7] Алуф – аҳл
[8] Шар(р) – бадӣ, озор

аз худ натвонад боздошт, то аз мушу мурғ битарсад ва ба ҷойи раҳмат аст.

Гӯшташ мехӯранд ва пӯсташ мекананд, шираш меошоманд, пашмаш мебуранд, саргинаш мефурӯшанд. Чандон, ки одамро аз вай роҳат беш аст, вайро аз одамӣ ҷафо беш аст.

## Ҳикоят

Гӯянд, қассобе тавба кард аз пешаи худ. Гӯфтанд: «Сабаб чӣ буд»?

Гуфт: «Гӯсфандеро дар хона кардам ва корд он ҷо бинҳодам ва ба шуғле бирафтам. Чун бозомадам, корд талаб кардам наёфтам.

Зане аз ғурфа[1] нигаҳ кард. Маро гуфт: «Чӣ металабӣ»?

Гуфтам: «Корд».

Гуфт: «Гӯсфанде ба дандон баргирифт ва дар сӯлох пинҳон кард».

Чун бидидам, чунон буд, ки он зан гуфта буд. Ман аз ин сабаб тавба кардам.

Пайғамбар (с) наҳӣ кард, ки писарро ба қассобӣ нафиристанд, зеро ки қассоб сахтдил бошад. Ва қассобро чун ба хоб бинанд, Малак-ул-мавт[2] бувад. Ва ағлаби саллохону[3] қассобон дарвеш бошанд.

Мақсуд он аст, ки агарчи гӯсфанд ҳалол аст, қатл кардан мункар[4] аст. Ва тарсоён[5] на гӯсфанд кушанд ва на бихӯранд ва гӯштро аз қассоб нахаранд ва мазҳаби эшон аст, ки ҳар кӣ қатл кунад ва гӯшти ҳайвон хӯрад, ҷони ӯро ба олами улвӣ[6] роҳ надиҳанд.

Ва гӯсфанд чун гушун гираду борон ояд, гушун напазирад. Ва чун боди ҷануб ояд, барра мода ояд. Ва агар қалқандро[7] бисоянд ба сирка ва дар ҳазира[8] бирезанд, қирдмон[9] дар гӯсфанд наяфтад.

Агар хокистари пашм дар ҷароҳат кунанд, хун бозистад ва руофро[10] бозбандад.

**Мушро** ба тозӣ «фаъра» гӯянд. Ҷонварест хасису муъзӣ[1]. Ҳар чи бихӯрад бавлу[2] ҳадас[3] бар он кунад, он гаҳ бихӯрад. Ҳар киро чашм бар вай ояд, дарҳам ҷаҳад.

---

[1] Ғӯрфа– хуҷра
[2] Малак–ул–мавт – фариштаи марг
[3] Саллох – пӯстканҳо
[4] Мункар – нохуб
[5] Тарсоён – масеҳиён
[6] Улвӣ – боло
[7] Қалқанд – зоҷи кабуд
[8] Ҳазира – оғул
[9] Қирдмон – кана
[10] Руоф – хуни бинӣ

Гӯянд, мори азиме дар сарое рафт. Сулаймони Азрақро бихонданд. Вайро бигрифт ва бар болои сар бигардонид ва бар замин зад.

Муше аз гулӯи мор бадар ҷаст. Сулаймон аз он муш битарсид ва бигрехт. Мардум аҷаб доштанд, ки «Сулаймон чунон мореро бикушт ва аз чунин муш бигрехт»?

Муш дузд бувад, зару сим барад. Ва асҳоби фиросатро дар қарз-ул-фаър[4] назарҳо азим бувад. Ва дар актоф[5] ва дар хатҳои даст. Муш палид аст, то ҳадде, ки саг ҳамаи палидиҳо бихӯрад ва мушро нахӯрад. Муш хона хароб кунад, фатиларо[6] бикӯшад, ва оташ дар хона занад, дафтарҳо ва қаболаҳо[7] дарад, дар чоҳ афтад ва мардумро дар корҳои муъзам[8] афканад. Агар хуфтаеро бигазад, бикушад. Ва сабаби ҳалоки асҳоби[9] ҷаннатайн[10] буд: маснаи[11] эшон сӯлох [12] кард, то об дар буни ду бӯстон афтод ва хароб кард.

Агар касе хоҳад, ки ҷанг кардани муш бинад, ду ҷуразро[13] бигирад ва ресмоне дар пойи якдигар бандад: миёни ҳар ду ҳарбе равад аҷаб.

Муш дар хоб фосиқ бувад ва зан. Ва чун бисёр бувад, шабу рӯз бувад, ки умрро пай мезананд. Ба ҳудуди Фоту обест аз гили вай муш хезад. Яке ҳикоят кард, ки муш дидам ба Фоту, нимаи болои вай гӯшт ва нимаи зер гил. Ва яке гуфт, море дидам нимаи вай санг буд. Ва дар чашмаи Нушодур муше бувад, аз он ҷо бадар ояд сурх ва ба ду пой биистад, то бод бар вай ҷаҳад, сапед гардад. Ва дигар бор дар оташ равад, сурх гардад. Ва Аристотолис гӯяд, ҳар ҷо ки оташ бувад у сӯзанд, муш он ҷо бисёр бувад.

Дар ҳудуди Қуҳистон муше бошад бузург, қасди наҳрҳо[14] кунад. Ва дар паҳлуи он сӯлох кунад, то об аз он сӯлох фурӯ ояд ва вай дар зери он ба ду пой биистад, то бар сари вай об мерезад. Ва ин ҳама шигифт аст.

---

[1] Муъзӣ – озордиҳанда, зараррасон
[2] Бавл – пешоб
[3] Ҳадас – саргин
[4] Қарз–ул–фаър – ҷӯйидаи муш
[5] Актоф – китфҳо
[6] Фатила – пилтаи чароғ
[7] Қаболаҳо – васиқаҳо, хуҷҷатҳо
[8] Муъзам- бисёр, зиёд
[9] Асҳоб – соҳибон
[10] Ҷаннатайн – ду боғ
[11] Маснаъ – обгир, обанбор
[12] Сӯлох – сӯрох
[13] Ҷураз – муш
[14] Наҳрҳо – дарёҳо

**Ёмӯр** ҳайвонест нафур[1] ва гурезанда. Ду сурв[2] дорад монанди арра, ба он чӯб тавон буридан. Чун ташна шавад, ба оби Фурот бозояд ва бозхӯрад. Ва дар беша ва марғзор ояд ва нишот мекунад ва меҷаҳад, сурвҳош ба дарахт даргирад ва берун натавонад омадан ва он сурв силоҳи вай, бар вай вабол[3] гардад.

**Ярбуъ** мушест бузургу макрӯҳ. Ғалла дуздад. Ва меҳтари эшон бар болои вай равад, то эшон ғалла мебаранд. Чун душмане бубинад, бонг занад, то эшон бигрезанд.

**Юз** «фаҳд» аст, дади[4] шуҷоъ ва ороста ва абусе[5] дорад ва табъи тунду носоз. Пиндорӣ, ки аз қабоили турк аст. Ҳамаи ҳайвонот вайро дӯст доранд ва бӯйи вайро низ. Ва бисёр хуспад. Аз ҳама ҷонварон нар далертар бувад, магар юзу шеру гург, ки мода далертар бувад. Падари юз паланг будааст ва модараш шер будааст: юз аз миёни ҳар ду берун омадааст. Чунон ки заррофа, падари вай палангу модари вай шутур.



Юз овози хуш дӯст дорад. Вайро чаҳор пистон бувад. Юз бонги гурба кунад. Юз бо хирс гушнӣ кунад, сабуе[6] бизояд, ки мардум гирад. Гови куҳӣ бигирад, хунаш мехӯрад. Чун шерро дид, ба вай бигзорад.

---

[1] Нафур – ваҳшӣ
[2] Сурв – шох
[3] Вабол – ранҷ
[4] Дад – даранда
[5] Абус – бадқавоқӣ
[6] Асабуъ – даранда

Сайёд юзи бузург гирад, дӯсттар дорад, ки бачае, ки лаҷуҷ[1] бувад. Ва ҳеч ҷонвар ба гарони юз набувад. Юз аз баҳри ҳаво ҳар сол аз вилояте ба вилояте равад ва бо он ҳаяҷон бозояд. Сайёд бар он роҳ чоҳҳо созад ва сараш бипӯшад, то дар он ояд. Гиёҳест онро «фоникул-фуҳуд» хонанд, чун бихӯрад, ранҷур шавад. Пас, палидии одам бихӯрад, халос ёбад.

Юз сайдро бигирад, забонаш бихӯрад.

Ман шахсеро дидам лол бо хоҳаре миёни эшон хусумате буд. Пурсидам: «Сабаби гунгии шумо чист»?

Намуданд, ки «Мо ду бародари дигар дорем ҳар ду лол».

Ва гуфтанд: эшонро падаре буд юздор. Ҳар сайде, ки бигрифтӣ, забонаш бибуридӣ ва дар даҳони юз ниҳодӣ, то бихӯрдӣ. Офаридгор вайро чаҳор фарзанд бидод, ҳама гунгу лол.

Юз доди[2] мутакаббир бувад. Радифи саворон шавад. Камин созад. Аз дунболи сайд чунон равад, ки шиҳоб аз паси дев.

Ҷонварест ба ҳудуди **Тиббит**, ҳар сол як бор берун ояд ба вақти маълум ва нофаҳо биафканад. Ва вайро дарде бувад, монанди дамомил[3]. Бар сахраҳо[4] мемолад, то равон шавад. Хушк гардад ба сахрае, онро бигиранд. Мушке бувад бағоят неку, беҳтар аз нофа бувад. Ва бошад, ки вайро бигиранд ва бикушанд. Ва нофа бибаранд. Ва аҳли Тиббет ҳар нофае, ки бар милки[5] каси дигар бувад таарруз[6] ба вай накунанд, то молики вай баргирад. Ва гӯшти ин ҷонвар талх бувад, монанди сабр[7] ва ҳама андоми вай равған бувад. Сунбул хӯрад ва баҳман ва гиёҳе, ки онро «ҳиндика» хонанд. Ва ин добба[8] аз замини Тиббет реҳлат[9] кунад ба замини Ҳиндустон ояд ва чаро кунад ва баҳману сунбул хӯрад ва бозгардад. Нофаро ба Тиббет биафканад.

Ва нофаро, ки оваранд дар корвон, хун аз биниҳо бигшояд. Ва бинатавон овардан. Ва агарчи вайро бипӯшонанд, ки бӯйи азим кунад ва мардуму чаҳорпоро табоҳ кунад. Пас, тариқи овардани он он аст, ки нофаҳоро дар ҷаволе мениҳанд ва афсантинро[10] дар сари он наҳанд, то бӯйи он боз дорад. Ва мушкро дар он вилоят бӯйе бувад муъзӣ[11], музир бағоят. Чун аз билоди куфр берун оваранд то Кошғар,

---

[1] Лаҷуҷ – якрав
[2] Дад – даранда
[3] Дамомил – наракҳо
[4] Сахраҳо – харсангҳо
[5] Милк – моликият
[6] Таарруз – дастдарозӣ
[7] Сабр – алоэ
[8] Добба – чорпо
[9] Реҳлат – ҳиҷрат
[10] Афсантин – тахач
[11] Муъзӣ – зараррасон

овози бонги намоз шунаванд, бӯйи вай мӯътадил шавад ва зарар камтар шавад.

Дар лаби **дарёи Муҳит** доббаест[1], ба шаб аз об барояд, зард монанди шамъ афрӯзад чандон ки оҳуе. Пас, тани худро бар санг мемолад, то мӯйи худро ҳама бирезонад ва ба дарё шавад. Он пашми вай бардоранд, аз он ҷома бофанд. Чун оташ дарафшад ва кас аз зари сурх нашиносад. Ва бӯйи некутар аз мушки Тиббет медамад. Ҷомаи аз он ҳазор динор қиммат дорад.

Ва ба ҳудуди **Мукрон** доббаест ду чашм дорад монанди ду шуъла. Аз вай ҳеч ҷонвар нараҳад. То ба ҳадде ки ҳайвоноти он ноҳия аз чароғу шуълаҳо гурезанд ва пиндоранд, ки чашми он ҳайвон аст.

Доббаест азим дар вилояти **Юнон**. Пӯсте дорад суст, аз басе гуна бигардад: худро гоҳе гов намояд, гоҳе моҳӣ, гоҳе асп. Ва аҷнос[2] пеши вай оянд ва мағрур[3] гарданд ва эшонро бихӯрад. Аҳли Юнон ба вай масал зананд касеро вафо надорад.

## Боб
## Дар хосияти ҳайвоноти баҳрӣ

Бидон, ки ҳайвоноти обӣ мавсуфанд ба ҷаҳл дар эшон киёсате[4] набувад, магар ҷонваре, ки ғарқаро[5] баргирад ва ба соҳил оварад. Ва шаббӯт[6] дом бинад, бигрезад ва дар гил равад. Ва бидон, ки **моҳӣ** бештари халоиқанд. Ва моҳиро ба тозӣ «самак», ва «ҳут» ва «нун» хонанд. Ҷонварест бисёр ва бобаракат. Ва моҳӣ чун мурғ аст, дар миёни об меравад, ҳафт ҷаноҳ[7] дорад. Ва гӯянд, моҳӣ нафас занад аз дари гӯш. Ҳамчунон ки гови кӯҳӣ сақбе[8] дорад дар миёни ду сурв[9], аз он нафас мезанад. Ҳар ки он сақбро бинад, бимирад. Ва моҳие бошад, ки даҳ ҳазор хоя[10] биниҳад ва нар ба дунболи вай меравад ва мехӯрад. Моҳие, ки дар оби хуш бувад, забону димоғ[11] дорад ва чун дар оби шӯр бувад, на забон дорад ва на димоғ. Ва ҳеҷ моҳие шуш надорад ва агар шуш доштӣ, аз овози моҳиён одамӣ ба ранҷ будӣ.

---

[1] Добба – чорпо
[2] Аҷнос – ҳайвоноти гуногун
[3] Мағрур – фирефта
[4] Киёсат– зиракӣ
[5] Ғарқа – ғарқшуда
[6] Шаббӯт – капур, карп (як намуди моҳӣ)
[7] Ҷаноҳ – қанот, бол
[8] Сақб – сӯрох
[9] Сурв – шох
[10] Хоя – тухм
[11] Димоғ – мағзи сар

**Фасл**

Бидон, ки Юнус алайҳи-с-салом қавми хешро даъват кард ба тавҳид[1]. Иҷобат накарданд. Вай аз Офаридгор азоб хост. Ваҳй кард, ки «Эй Юнус, шитоб макун»! Юнус алайҳи-с-салом қавмро ваъда дод ба азоб.

Аз он хиҷолат аз миёни қавм берун рафт ва дар киштие нишаст. Мавҷҳо баромад. Юнус алайҳи-с-салом гуфт: «Маро биандозед»! Гуфтанд: «Инсоф набошад, валекин қуръа барафканем».

Ба Юнус алайҳи-с-салом афтод. Вайро ба дарё андохтанд. Моҳие вайро фурӯ бурд ва моҳии дигар он моҳиро фурӯ бурд.



Ба қаъри дарё рафт ва дар дарёҳои олам мегардид. Ва Юнус алайҳи-с-салом пешонӣ ба ҷигари моҳӣ ниҳода буд ва дар он зулумот[2] мегуфт: «Субҳонака инни кунту мин-аз-золимин» (*Поко Парвардигоро, ман аз ҷумлаи золимон будам*). То дар шиками моҳӣ наҳиф[3] шуд.

Рӯзгоре баромад. Вайро баровард. Чун бачаи кабӯтар, дар зери дарахти каду бинҳод. Ҳар рӯз оҳуе биёмадӣ ва вайро шир додӣ.

Пас, он каду хушк шуд ва бирезид. Дилтанг шуд. Офаридгор гуфт «Эй Юнус, аз баҳри дарахти каду дилтанг шудӣ, аз баҳри сад ҳазор мард дилтанг нашудӣ, ки азоб мехостӣ»?

Пас, Офаридгор оташе бифиристод ва болои сари қавми Юнус биистод.

Эшон Юнусро талаб мекарданд, то узр хоҳанд ва дармонданд. Ҷумла ба саҳро омаданд ва гуфтанд: «Азоб омад ва Юнус рафт. Чораи мо чист»? Гуфтанд: «Пирон дар пеш раванд ва дуо кунанд».

---

[1] Тавҳид – парастиши Худои ягона

[2] Зулумот – трикиҳо

[3] Наҳиф – хароб, лоғар

Пирон дуо карданд. Пас, занон пеш омаданд ва гуфтанд: «Эй Худои Юнус, бар заифӣ ва дармондагии мо раҳмат кун»! Пас, кӯдакон сар бараҳна карданд ва гуфтанд: «Эй Худои Юнус, бар бечорагии мо бибахшой»!



Ва оташ забона мекашид. Қол-ал-лоҳу таоло: «…ламо оману кашафно ъанҳум ъазоб-ал-хизйи …». Гуфт: «Дар вақти азоб қавми Юнус имон оварданд. Ман азоб аз эшон бигардонидам». Ва Офаридгор ваҳй кард ба Юнус алайҳи-с-салом, ки «Ман оташ фиристодам ба қавми ту, то ваъдаи ту рост шуд. Пеши эшон боз рав»!

Юнус алайҳи-с-салом пеши эшон бозомад ва ба вай имон оварданд ва азоб аз эшон бигардонид.

Ва мо дар моҳияти моҳӣ сухан гӯем, ки ҳайвони азим аст, аз вай бузургтар ҷонваре набошад. Ва ин аст, ки Офаридгор қасам ёд кард «Нун ва-л-қалам!» (*Қасам ба Нун ва қалам*). «Нун» он моҳест, ки олам бар сари вай аст.

## Ҳикоят

Баъзе аз туҷҷор[1] гӯянд, ки ба дарёи Машриқ ба ҷойе расиданд, рӯшноие диданд чунонки сипари мудаввар[2], чун оташ дирафшон[3]. Маллоҳон[4] такбир карданд ва фазае[5] аз эшон падид омад. Пас, киштӣ даргузашт ва шабе биронданд. Ҳамчунон рӯшноии дигар падид омад. Дигар такбир карданд.

Чун даргузаштанд, аз маллоҳон пурсиданд, ки «Ин чӣ буд»?

Гуфтанд: «Ду чашми моҳӣ буд ва ин масофат миёни ду чашми моҳӣ буд. Ва мо шуморо хабар накардем, то шумо натарсед».

[1] Туҷҷор – тоҷирон
[2] Мудаввар – гирд
[3] Дирафшон – дурахшон
[4] Маллоҳон – баҳрнавардон
[5] Фазаъ – тарс, хавф

### Ҳикоят

Дар баъзе аз дарёи Шимол моҳиест бар болои об ояд ва ҷанохе[1] дорад, кӯҳеро ба он бардорад. Ва агар болотар барояд, садде шавад чанд фарсанг ва он ҷаноҳ афрӯзад монанди булур. Ва он нишони сукуни дарё бошад ва киштиҳо равон кунанд. Чун он моҳӣ ба қаър рафт, он ҷаноҳ ба об фурӯ шавад, нишони ҳаяҷони дарё бошад, киштиҳо ба ҷазираҳо банданд.

### Ҳикоят

Бозаргоне ҳикоят кард, ки шабе бар соҳили дарёи Ҳараканд муқом кардам ва ҳаво соф буд ва об мавҷ задӣ, пас сокин шудӣ. Пас, аз ҷойи дигаре манорае бархостӣ ва боз ба зер бозомадӣ.

Шигифт мондем, ки бод намеомад ва вақти ҳаяҷони дарё набуд. Аз он сайёдон пурсидем аз он.

Гуфтанд: «Моҳиест, моҳтобро бинад шодӣ кунад».

### Ҳикоят

Ва ман аз бозаргоне алавӣ шунидам, ки ба мулки Кулум ба сафар буд, даромад. Ҳикоят мекард, ки ба соҳили дарё буд, ки дарё мавҷ зада буд ва моҳие ба соҳил афканд ҳаштод пӯсти говмеш аз шиками вай берун оварданд бо чандин хирвор борҳо ва тангаҳо ва хару гов, ки дар киштие буд ва бинамурда буд.

### Ҳикоят

Дар дарёи Муҳит моҳие аст фарохии даҳонаш шаш араш[2] бувад. Моҳӣ хӯрад то аз бинӣ ва гушаш бадар меояд. Бошад, ки саги обӣ ба даҳонаш дарравад ва комаш бидарад, ҳалок гардад. Аз устухони паҳлуи вай ҷазъҳо[3] созанд ва аз фулуси[4] вай сақфҳо пӯшанд.

### Ҳикоят

Дар аёми Абдулмалик ибни Марвон моҳиеро мурда ёфтанд ва аз дунболаш порае афтода. Бипаймуданд, ҳазор араш буд. Бар канори дарёи Андалус.

### Ҳикоят

Ва моҳии дигар буд бар сурати гов. Аз пӯсти вай дарқаҳо[5] кунанд, шамшер ба вай кор накунад ва агар дар вай шавад, аз он барнаёяд. Пистон дорад. Ва ин бас ғариб аст.

---

[1] Ҷаноҳ – қанот

[2] Араш – газ

[3] Ҷазъҳо – тахтасанг

[4] Фулус – пулакчаҳо

[5] Дарқа – сипар

**Аспур** дар дарёи Зангбор бувад. Дар дарёи Убулла ояд, дар сол се моҳ. Вақти омадани вай донанд. Чун дар Даҷла ояд, дар Зангор набувад ва чун дар Зангор бувад, дар Даҷла набувад. Ва роҳҳои бохатар бурад аз баҳри оби хуш.

**Бол** моҳие аст бузург, дар дарёи Мағриб бувад. Пӯсти вай ҳаҷарӣ[1] бувад, киштиҳо шиканад. Дар тани вай узве бувад суст, маллоҳон донанд, тир бар он ҷо зананд, то бимирад. Ва бар соҳил афтад ва дар офтоб гудохта шавад. Равғани вай бар киштӣ барандоянд, чун санге шавад. Дар ҳаёти вай ҳалоки киштӣ бувад, дар мамоти[2] вай дурустии киштӣ бувад. Ин моҳӣ азамате дорад. Дарё аз вай дар ғирев[3] бувад. Агар заррае анбар бихӯрад, ҳоле бибирад.

**Парастуҷ** дар дарёи Зангбор бувад. Ва оби Зангбор ганда аст, аз он ҷо ба Басра ояд ва ба ҳамаи мавҷҳои муҳлик[4] бигзарад ва боз ҷойи худ равад. Парастуҷ чун дар оби Басра ояд, яке дар Зангбор ба даст наёяд.

**Харотим** моҳиест монанди мор. Минқоре дорад чунон, ки миъвале[5], дар он дандонҳо бисёр, чун миншоре[6].

**Духас** моҳиест ба Басра. Тоҷ дорад ҳамчунон, ки хирва[7]. Офаридгор вайро муваккал[8] кардааст бар он, ки ғарқ гардад. Вайро бар пушт гирад ва бар соҳил афканад. Агар зинда бувад, бар паҳлу ояд, ки бар вай такя занад, то ба соҳил ояд.

**Зулқарн** моҳиест аз бинии вай чун шамшери тез баромада. Бар ҳар чӣ занад, бурад. Дар Миср баҳрӣ бувад, дар Ҳиндустон бар хушк бувад.

**Раод** моҳиест дар Нили Миср. Ҳар кӣ даст ба вай кунад, дасти вай мафлуҷ[9] кунад. Агар дар дом афтад, дасти сайёд биларзад. Агар чӯбе бар вай зананд, даст ларзидан гирад.

**Сақанқур** моҳиест, монанди наҳанг[10]. Аз хоя[11] барояд, ба об равад, наҳанг шавад. Агар дар рег шавад, сақанқур гардад. Чун

[1] Ҳаҷарӣ – сангӣ
[2] Мамот – марг
[3] Ғирев – хурӯш
[4] Муҳлик – ҳалокатбор
[5] Миъвал – зоғнул, лом
[6] Миншор– арра
[7] Хирва– хурӯс
[8] Муваккал – ӯҳдадор
[9] Мафлуҷ – фалаҷ
[10] Наҳанг- тимсоҳ
[11] Хоя – тухм

касеро бигирад, агар зуд бар ӯ гумиз[1] кунад, то дар об равад, ҳалок гардад. Агар мард зудтар худро бишурад[2], сақанқар бимирад. Сақанқур ду қазиб[3] дорад. Модааш ду фарҷ дорад. Ҳамчун мор, ки ду забон дорад. Аслаш яке бувад. Гӯшти сақанқур мавсуф бувад ба таҳрики ҷимоъ, валекин марди маҳрур[4] нашояд, ки хӯрад, мартубро[5] бисозад[6] ва андак-андак бояд хӯрдан.

**Фотус** моҳиест аз даҳонаш бӯйи мушк ояд. Моҳиён пеши вай ҷамъ оянд ва мехӯрад, то азим шавад. Ва қасди киштӣ кунад, аз ҳазор шамшер натарсад. Аз хирқаи ҳайз бигурезад.

**Қавқӣ** моҳиест худро чун мурда созад, то моҳии бузург вайро фурӯ барад, андаруни амъоаш[7] бигирад. Ва хоре дорад дар бинӣ, вайро ба он хаста кунад.



Пӯсти қавқӣ дар киштӣ баранд, аз бодҳо эмин бошанд. Ва ин қавқӣ чандон қувват дорад, ки киштиро бидорад аз равонӣ.

**Куса** моҳиест аз он сӯйи Убулла бошад. Дастҳо ва пойҳо биандозад, ногоҳ захме занад. Агар дар дом афтад, бидарад. Аз ҳеҷ нагурезад, магар аз хирқаи ҳайз. Агар дар шаб бигиранд вайро, дар шикамаш пеҳ[8] бувад. Агар ба рӯз бигирандаш, пеҳ надорад. Ба рӯз зоҳир бувад, ба шаб пинҳон шавад.

[1] Гумиз – пешоб
[2] Бишурад – бишуяд
[3] Қазиб – олати мардӣ
[4] Маҳрур – гармизоҷ
[5] Мартуб – тармизоҷ
[6] Бисозад – мувофиқ бошад
[7] Амъоаш – рӯдаҳояш
[8] Пеҳ – чарбу



**Локпушт**[1] «сулаҳфот» бувад. Обӣ бошаду хокӣ. Ҷонварест хилқате шожгун[2] дорад ва ошёнро бо худ мебарад. Пӯсти вай ҳам хонаи вай аст, ҳам силоҳи вай аст. Чун аз аз душман тарсад, сар дар андарун барад, то чизе ба вай наяфтад. Бо мор ҷанг кунад, шиками мор бигазад ва сар дар зери лок барад, мор худро бар вай мезанад, то ҳалок шавад. Хояро[3] биниҳад ва дар зери хок кунад ва бар сари он нишинад, то бача аз он берун ояд. Хуни вай ва хояи вай ба саръ[4] суд дорад.

**Наҳангро** «тимсоҳ» гӯянд. Дар ҷӯйи Нил бувад. Ҷонваре бақувват ва муҳлик[5] ва чандон, ки дарозии тани вай бувад, дарозии сари вай бувад. Дунбол гирди шер дароварад, пушташ бишиканад, филро дар об кашад. Ҳар чи бихӯрад, қай кунад, зеро ки дубур надорад.

Ва бидон, ки ҳар чи Офаридгор офарид, факки[6] зерини вай ҷунбад, магар наҳангро, ки факки болои вай ҷунбад. Ва дандонҳо дорад дароз. Ҳеҷ натавонад хӯрдан ва он чи бихӯрад, дар буни дандонҳои вай бимонад, зеро ки дандонҳои дароз дорад, чун сихҳо. Пас, оҷиз шавад, бар соҳил ояд ва даҳон бигушояд, мурғе бар лаби вай нишинад ва он гӯштҳо аз буни дандони вай мекашад ва мехӯрад. Он мурғ сер гардад ва наҳанг баросояд. Ҳар чи ба дандон бигирифт, то набурад, раҳо накунад.

Ҳеҷ оҳан дар пӯсти вай кор накунад. Аз сараш то дунбол як устухон бувад. Агар бар қафо афтад бимирад, зеро ки барнатавонад гардидан. Ҳамчун фил, ки биафтад, натавонад хестан. Наҳанг чун

---

[1] Локпушт – сангпушт
[2] Вожгун- чапа
[3] Хоя – тухм
[4] Саръ – бемории асаб, ки рагҳо ва мушакҳо кашида мешаванд
[5] Муҳлик – ҳалоккунанда
[6] Фак(к) – ҷоғ

ҷимоъ кунад, модаро ба соҳил барад ва ба қафо бозафтад, он гаҳ вайро баргардонад, то биравад.

Сайдро ба дунбол гирад. Хоя[1] ниҳад чун мурғи обӣ. Чун барорад, монанди муш бувад. Он гаҳ бузург мегардад, то ёздаҳ араш[2] бувад. Ва чандон ки рӯзгор меравад, бузургтар мешавад. Шаст хоя бниҳад. Шаст дандон дорад. Агар дандони вай аз сомони[3] чап бар касе банданд, ки таб дорад, ҳоле биравад. Душмани вай росу бувад. Мурғе вайро бинад, бонг занад, наҳанг дар об гурезад. Вагарна, росу ба даҳони наҳанг даршавад, вайро бикушад. Аспи обӣ душмани наҳанг аст, вайро бихӯрад. Ва наҳангро ба аспи обӣ қудрат набувад. Ҳайбати вай бар ӯ кор накунад, то суст шавад. Чунон ки шер маққури[4] бабр шавад ва бабр кӯчактар аз шер бувад. Наҳанг агар аз Нил берун ояд, бимирад. Чунон ки шутур дар вилояти турк бимирад ва каждум дар Ҳимс бимирад ва одамиро, ки ҷало[5] бувад, бимирад. Риёсат дар ҳаво уқоброст дар беша шерро ва дар об наҳангро.

Гӯянд, шере дар киштӣ афтод ба Миср. Наҳанг вайро дарёфт. Ба ҳам даровехтанд. Наҳанг дунбол бар шер зад ва шер сари наҳанг бигрифт. Ҳар ду ҳалок шуданд ва аҳли киштӣ бирастанд.



Наҳанг ҳар чи дарёбад, дар дунбол гирад ва дар об кашад. Аммо бар хушк оҷиз бувад. Наҳанг дар об душмани мукобир[6] бувад. Наҳанг бисёр пой дорад, қавитан бувад ва саҳмнок[7]. Даҳони фарох

---

[1] Хоя – тухм
[2] Араш –газ
[3] Сомон – тараф
[4] Маққур – бадҳайбат (аз бабр тарсад)
[5] Ҷало – оворагӣ
[6] Мукобир – ситезанда
[7] Саҳмнок – хавфнок

дорад. Хояи ӯ бӯйи мушк диҳад. Ба як дафъа шаст ҷимоъ бикунад. Чаҳор моҳ дар зимистон кас вайро набинад.

## Ҳикоят

Гӯянд, дар Миср подшоҳзодае буд, мунаҷҷимон гуфтанд ҳалоки вай аз наҳанг бувад. Модараш ҳоите[1] бар соҳили Нил бикард, ба дарозии мамлакати вай, то наҳанг дар он наравад. Онро «ҳоити аҷуз[2]» хонанд. Биное шигифт.

Ин подшоҳзода бузург шуд ва аҳволи ин ҳоит маълум кард ва сабаби он.

Гуфт: «Ин наҳанг чӣ шакл дорад?»

Дуредгар наҳанги чӯбин бикард.

Подшоҳзода онро бидид.: шакле саҳмгин. Онро бар замин зад. Чӯбе аз он биҷаст, дар дидаи вай рафт, дар андаруни димоғ ва ҳоле ҷон бидод.

**Вазағ**[3] «зифдаъ» аст. Обӣ аст, макрӯҳ. Самме[4] дорад қавӣ. Чун вайро бигудозанд, равғани вайро бигиранд, қотил бувад ҳам баррӣ[5] ва ҳам баҳрӣ. Бонг натавонад дошт магар дар об. Оташ бубинад, хомӯш гардад. Ба Хуросон бороне ояд, ҳамаи сақфҳо пур аз вазағ шаванд. Агар аз саҳоб[6] меборад, аҷаб аст. Агар Офаридгор ҳоле вайро, ки риҳи[7] лоқиҳа[8] дарояд биофаринад, ҳам аҷаб аст. Ва сардобҳо, ки дар он ях бувад, аз вазағ холӣ набувад. Чун оби Фурот биафзояд, сардобҳо, ки ба вай наздик бувад, об дарояд ва дар он моҳиҳо падид ояд бехоя[9] ва бе нару бе мода.

Вазағ азоби қибтиён буд. Ва ҳамтои тӯфон буд. Ва зарари вазағ бар қибтиён бадтар аз тӯфон буд. Чандон вазағ биборид, ки хонаҳо ва ҷомаҳо ва чоҳҳо ва ҷомаи хобҳо пури вазағ шуд. Агар марду зан хуфта будандӣ, бар сари эшон анбор шудӣ. Агар дег пухтандӣ, дар дег ҷастӣ. Агар коса будӣ, дар он афтодӣ, дар луқма ҷастӣ.

Қибтиён аз он ба фарёд омаданд. Офаридгор аз эшон бардошт. Ва дигар бор, осӣ шуданд. Тӯфони хун баромад, обҳои дарёҳо ва чоҳҳо ва чашмаҳо чун хун шуд, магар аз они мӯъминон. То кӯзаи мӯъмин биситандӣ, чун дар даҳони кофар шудӣ, хун гаштӣ. Ва ин тӯфони хун бадтар аз ҳама буд.

---

[1] Ҳоит – девор
[2] Ҳоити аҷуз – девори пиразан
[3] Вазағ – қурбоқа
[4] Сам(м) – захр
[5] Баррӣ – хушкӣ
[6] Саҳоб – абр
[7] Риҳ- бод
[8] Лоқиҳа – бордоркунанда
[9] Бехоя – бетухм

Ва бидон, ки вазағ аз табъи ҳаво хезад. Агар вайро дар хамр афкананд, ҳоле бимирад. Агар дигар бор дар об афкананд, зинда гардад. Шинов[1] нек барад. Офаридгор дар тани вазағ устухон наёфарид. Дар об зиндагӣ кунад. Хоя бар лаби шат[2] ниҳад. Агар вазағро дар хоб бубинанд, обиде бошад муҷтаҳид[3]. Агар бисёр бувад, азоб бошад.

## Боб
## Дар баёни афъиҳо, морҳо ва аждаҳорҳо

Бидон, ки шигифтӣ ва наводир дар олам беш аз он аст, ки ба забт[4] ояд. Ва ҳамаи шигифтиҳо дар таҳти ин оят аст, ки фармуд:

«…халақ-ас-самовоти ва-л-арза ва ҷаъал-аз-Зулмоти ва-н-нур …»[5] (*…осмону заминро офарид ва торикиву рушноиро пайдо кард…*).

Ҳар чи латиф аст, дар осмон аст ва ҳар чи касиф[6] аст, дар замин аст ва ҳарчи зулумот[7] аст, шаётин аст ва ҳар чи рушноӣ, малоика. Зулумотро муқаддам дошт[8] бар нур, ки ибтидои ҳама зулмат[9] буд. Пас, нури офтоб биофарид. Ва ибтидо шаб буд, пас рӯз. Лоҷарам[10], дар шаб ҳама осоиш аст.

## Ҳикоят

Гӯянд, ки Офаридгор биҳиштро биофарид, Ризвонро гуфт: «Дар биҳишт бигард, ҳар чи сиёҳӣ ва зулмат аст, биёвар!» Пас, шабро аз он биофарид. Пас, дӯзахро биофарид, Моликро гуфт: «Ҳар чи дар дӯзах сапедӣ ва рӯшноӣ аст, биёвар!» Пас, рӯзро аз он биофарид.

Пас, дар ин олам ҳайвонҳо офарид. Баъзе бар шикам равад, чун мор. Баъзе бар ду по равад, чун одамӣ ва туюр[11]. Баъзе бар чаҳор по равад, чун баҳоим[12]. Пас, рафтори мор бе дасту по аҷаб аст, ки ҳама андоми вай мутаҳаррик[13] бувад дар рафтор. Ва одамиро агар аз чаҳор қавоим[14] яке набувад, дар рафтор футурӣ[15] бинад ва он киро дастҳо набувад, натавонад давидан.

---

[1] Шинов – шино
[2] Шат(т) – канори об, лаби дарё
[3] Муҷтаҳид – кӯшишкунанда
[4] Забт – сабт, навиштан
[5] Сураи Анъом, қисмате аз ояти 1
[6] Касиф – вазнин
[7] Зулумот – торикиҳо
[8] Муқаддам дошт – пеш гузошт
[9] Зулмат – торикӣ
[10] Лоҷарам – бинобар ин
[11] Туюр – парандаҳо
[12] Баҳоим – чорпоён
[13] Мутаҳаррик – ҳаракаткунанда
[14] Қавоим– дасту по
[15] Футурӣ – сустӣ

Мор ҳарчанд, ки барояд, ҷавонтар гардад. Аввал, «ҳайя»[1] бувад, дувум дараҷа «ҷон»[2] бувад, сеюм дараҷа «суъбон»[3] гардад. Ва суъбонро ҳазор сол бувад. Ва нишонаш он аст, ки мӯйи носия[4] бароварад ва пушташ мӯй бароварад ва аз дидори вай мард бимирад. Ва баъзе бошад аз ҳайёт[5], ки овози вай қаттол[6] бувад. Ҷинсест, ки онро «даввора»[7] хонанд: чун ояд, ҳамчунон ки осиёбе гардад даҳон боз карда. Якеро «муқрина»[8] хонанд, ки ду сар дорад ва сапед, монанди садаф. Якеро «мукаллала»[9] хонанд, ки тоҷ дорад. Инро «маликат-ул-ҳайёт»[10] хонанд. Аз нафаси вай ҳаявон бимирад ва ҷойе, ки вай бувад, набот[11] нарӯяд.

Бидон, ки мор чун пир шавад, дар миёни ду санг равад танг ва барояд, пӯсти вай канда шавад, ҷавон гардад. Шашсад сол бизияд. Чун пӯст биафканад, нуқта-нуқта бар қафои вай падид ояд. Адади он соли умри вай бошад.

Офаридгор морро саҳме[12] додааст, бо он ки дасту по надорад. Ва чун тааммул кунанд, мор ду забон дорад сиёҳ, монанди дуди оташ. Берун меҷаҳад монанди забонаи оташ, лекин сиёҳ. Ва афъиро забон сурх бувад, монанди оташ. Ва дар рафтор, аз паранда тезтар равад. Ва дар Ҳабаша морон пар доранд ва дар каҷоваҳо[13] паранд.

Абӯҷаъфар Макфуф гӯяд, дар римоли[14] Балъам море бошад, чун гармо сахт шавад ва замин тофта бувад, дунболро фурӯ барад ба рег ва рост бошад, монанди чӯбе. Мурғ пиндорад, ки чӯб аст, бар сари вай нишинад, вайро бирабояд ва бихӯрад.

Мор харбузаро дӯст дорад ва дар миёни вай хуспад ва хардалу себ ва гулро дӯст дорад. Аз судоб[15] ва дирмана[16] бигрезад, чунон ки вазағ[17] аз заъфарон бигрезад. Ва мор гоҳе хоя[18] ниҳад ва гоҳе бача зояд, сабаб он ки хоя дар шиками вай бишканад. Ва мор намирад, то муҳраи гарданаш бигушояд. Гӯянд, ки мор чиҳил сол об нахӯрад ва

---

[1] Ҳайя – мор
[2] Ҷон – мори хурд
[3] Суъбон – аждаҳор
[4] Носия– пешонӣ
[5] Ҳайёт – морҳо
[6] Қаттол – ҳалоккунанда
[7] Даввора – даврзанда, печон
[8] Муқрина – шохдор
[9] Мукаллала – тоҷдор
[10] Маликат–ул–ҳайёт – малики морҳо
[11] Набот – растанӣ
[12] Саҳме – хавфе
[13] Каҷова – зини шутур
[14] Римол – регҳо
[15] Судоб – гиёҳи пудинамонанди дорои гулҳои зард
[16] Дирмана –халанг
[17] Вазағ – қурбоқа
[18] Хоя – тухм

намирад, ки ҳаёти вай аз гуруснагӣ аст ва аз насими ҳаво. Мор чун наздики чашма ошён дорад, оби чашма гарм бувад.

Соҳиби «Ал-Мантиқ» гӯяд, море падид омад, вайро ду сар буд. Чун рафтӣ ва гардидӣ, бомдод ба саре хӯрдӣ ва шабонгоҳ ба саре. Ва ба ҳар ду сар газидӣ.

Баъзе аз морон мӯй доранд ва баъзе сурв[1] доранд, онро «ақран»[2] гӯянд. Мор хамрро дӯст дорад, бихӯрад, маст кардад. Ва мор чизе бихӯрад, ки устухон дорад, худро ба дарахте дарпечад, то ҳама устухонҳоро шикаста шавад дар шиками вай. Агар аз мор се яке биафкананд аз дунбол, бозрӯяд. Ва бидон, ки ҳалоки мор дар чӯби най бувад. Ва агар андак мояи қасабе[3] бар вай зананд, бимирад. Чунон, ки агар чӯби анор ба одамӣ зананд, бимирад.

## Ҳикоят

Гӯянд, шахсе дар буни дарахте хуфта буд, море сар аз дарахт фурӯ кард ва сари хуфта бигазид.

Мард бедор шуд, марде гуфт: «Мор сари ту бигазид».

Оҳе бикард ва ҷон бидод.

Сабаби он ки аввал эмин буд. Чун битарсид, масоми[4] вай бигушуд ва заҳр дар урук[5] ва аъмоқи тан бирафт ва бимурд.

Мор ба овоз аз лона бароядд, чун сусмор ва кафтор. Ва мор чун сар дар сӯлох  барад, ба қуввати фил берун наёяд, магар ба дасти чӯб. Ва ба ҳар ду даст мумкин нагардад. Бодиз[6] пӯст боҳилад[7]. На пӯсти ҳақиқӣ, ки вай ба корд натавон кандан. Мор ба вақти ҳаяҷон ба якдигар печанд. Чунон гӯянд, ки море ду сар, се паҳлу дорад. Се хоя[8] биниҳад дар хок, то кирм дар он афтад. Ва якдигар мехӯранд, то қавитар бимонад. Каждум чун морро бизанад, кадуи талх бихӯрад, нек шавад. Агар наёбад, бимирад.

### Фасл

Агар зани обистан пой бар нишони мор ниҳад, бача биафканад. Мор бар мардуми бараҳна хуспад. Чун ҷома дорад, аз вай тарсад. Мор аз суруви[9] гов ва майъа[10] ва марзанҷӯш[11] тарсад. Морест онро «шамса» хонанд: чун кӯр шавад, ҳафт рӯз дида дар офтоб дорад, бино шавад.

---

[1] Сурв – шох
[2] Ақран – шохдор
[3] Қасаб – най, қамиш
[4] Масом – сурохиҳои хеле хурди пӯсти бадан
[5] Урук – рагҳо
[6] Бодиз – пойиз, тирамоҳ
[7] Боҳилад – биафканад
[8] Хоя – тухм
[9] Сурв – шох
[10] Майъа – шираи дарахти стиракс
[11] Марзанҷӯш – марзангӯш (навъи райҳон)

Дар роҳи Омул аз ҷониби Рай море падид омад ва мардумро ва ҳайвонро ҳалок мекард. Ғуломи ҳиндуро бизад, мор бимурд.

Ифроти қуввати зангӣ чунон буд, ки бар бурудати[1] мор ғалаба кард.

Гӯянд, мор аввал фаришта буд, дар биҳишт. Иблисро дар даҳон гирифт ва дар биҳишт бурд. Офаридгор бар вай хашм кард ва дасту пойи вай бозситад, рафтори вай бар шикам кард, дандонҳои вай ду то кард, забони вай ду шох кард, даҳони вай, ки Иблис дар он шуд, чашмаи заҳр кард, таоми вай аз хок кард, ҷойи вай харобаҳо кард ва гуфт: «Ҳар кӣ бар ту раҳмат кунад, ман бар вай лаънат кунам».

Агар димоғи[2] наҳанг[3] бо хояи[4] ӯ бо гандум бихоянд ва дар миёни гиёҳи ҳасир[5] зери хокистари булут кунанд чиҳил рӯз, море аз он падид ояд, ки сараш наҳангро монад. Чиҳил рӯз бимонад, он гаҳ бимирад. Чун вайро дар соя хушк кунанд ва қадре аз он касе бихӯрад, боҳуш шавад. Агар чанд анкабути дарозпо дар шиша афкананд ва шири хар дар он кунанд, чунон ки болои вай биистад ва се шабонарӯз бигузоранд, он гаҳ берун оранд ва бо пеҳи[6] кашаф[7] марҳам кунанд ва бо пашминаи сурх дар обгина ниҳанд ва ҳафт шабонарӯз зери саргин кунанд, море гардад бадхӯй.

## Фасл

Кордро аз кура берун оранд сурх ва дар шири хар афкананд, он корд чун ба хун расад, ба ҷойи заҳр бошад, бе он ки рутубате дар хун дамад. Ва ҳамчунин позаҳр, ки заҳрро пароканда кунад. Ва ин хосият «мулоқот»[8] гӯянд.

Ин миқдор кифоят бувад. Ва мо фасле бигӯем дар сифати самум[9] ва аҷноси вай, то аз он ҳазар кунанд. Ва бо ҷуҳҳол[10] ва занон нагӯянд, то далерӣ накунанд.

## Фасл
## Дар заҳрдорҳо

Бидон, ки самум мухталиф аст ва самми[11] мор ба ҳадде аст, ки мор шутурро бигазад, бачаи вай шир бихӯрад ва бимирад, баъд аз соате модар бимирад. Ба сабаби он, ки сам дар хуну шир ояд, пеш аз он ки ба аъзо ва дил расад.Чун бача шир бихӯрд ва заъфи бача ёрӣ дод, пеш аз модар ҳалок шуд. Аз ин сабаб аст, ки зан хамр хӯрад ва

---

[1] Бурудат – сардӣ
[2] Димоғ – мағзи сар
[3] Наҳанг – тимсоҳ
[4] Хоя – тухм
[5] Ҳасир – қамиш
[6] Пеҳ – чарбу
[7] Кашаф – сангпушт
[8] Мулоқот – муқобила
[9] Самум –заҳрнокҳо, зардорҳо
[10] Ҷуҳҳол – ҷоҳилон, нодонон
[11] Сам(м) – заҳр

шир ба бача диҳад, бача зудтар маст гардад аз модар. Ва агар модар мусҳил[1] хӯрад ва шир диҳад, бачаро бештар исҳол кунад.

Самум баъзе ба изобат[2] кушад чун самми мор, баъзе ба иҷмод[3] кушад чун самми каждум, баъзе ба тафреҳ[4] кушад чун заъфарон, баъзе ба андуҳ кушад чун оби гишниз. Ва самро ҷароҳате набувад ва на садамае, валекин хосияте бошад, ки Офаридгор донад ва дар чизе офаринад. Ҷаррора[5] чун хоҳад, ки хоя[6] ниҳад, дунбол ба сахрае[7] занад, бишикофад ва хоя дар он ниҳад. Ва дунболи вайро қуввати шақ[8] ва садм[9] набошад. Ва чӯби диҳлиҳ[10], ки «ҳалафо» гӯянд, бо ҳама сустии вай, агар оҷуре болои вай бувад, бишкофат ва барояд.

## Ҳикоят

Абӯаттоб гӯяд, фалсе[11] басрӣ дар замин дусида[12] буд, дар миён сангҳо гирифта, ҳулфо ба зери вай бируст ва фалсро бишикофт. Ва ҳулфоро садма[13] нест, валекин чун хосияте дорад, он хосият кор кунад. Ҳамчун соиқа[14], ки дар дукони сайқалӣ афтад, шамшерҳо бигудозад ва ғилофҳо бимонад. Қасди ҷинси хеш кунад. Ва бошад, ки соиқа бар мард ояд, ки дирам дорад, бигудозад ва мардро бикушад, валекин бинагдозад. Ва маллоҳони[15] Басра он абр ва саҳоб[16], ки соиқа оварад шиносанд, пас, авонии[17] биринҷин ба сатҳо наёранд бурдан, зеро ки бигудозад. Ва ин маънӣ Офаридгор донад. Ва каждум дунбол ба тинҷир[18] занад, сӯлох [19] кунад. Ва пайкон дар тинҷир душхор[20] равад.

Ҳиндувон гӯянд: «Сам[21] ба қаробат кушад». Ва самум[22] амал ба шаб кунад. Зеро ҳама шаб бонг занад, чун қурси офтоб барояд,

---

[1] Мусҳил – исҳолкунанда
[2] Изобат – гудохтан
[3] Иҷмод – шах кардан
[4] Тафреҳ– роҳат бахшидан
[5] Ҷаррора – каждум
[6] Хоя – тухм
[7] Сахра – харсанг
[8] Шақ(қ) – шикофтан
[9] Садм – зарба
[10] Диҳлиҳ – ҳалфо, гаван (гиёҳе, ки аз он бурё мебофанд)
[11] Фалс – сикка
[12] Дусида – часпида
[13] Садма – зарба
[14] Соиқа – барқ, оташак, озарахш
[15] Маллоҳон – баҳрнавардон
[16] Саҳоб – абр
[17] Авонӣ – зарфҳо
[18] Тинҷир – дег
[19] Сӯлох – сӯрох
[20] Душхор – душвор
[21] Сам(м) – заҳр
[22] Самум – заҳрнок

малсуъ[1] сокин шавад. Зеро ки аҷвоф[2] ба шаб гармтар бувад. Ва сам амал кунад ва бар қадри заъфи мард. То бувад, ки каждум ду шахсро бизанад, яке бимирад ва яке намирад. Илоҷ: хурдани оби гарм ва бундуқ[3].

Аммо **аждарҳо** ғарибтар бувад ва нодиртар. Ба тозӣ вайро «суъбон» гӯянд. Ба туркӣ «илон» гӯянд. Чун зад, тирёқ[4] ва афсун суд надорад. Гӯянд, агар сари аждарҳо дар хонае дафн кунанд, ганҷҳо зоҳир кунад. Ва ин аз қавли ҳукамои Ҳинд аст.

Аммо аждарҳо кам бошад ва дар аҳде яке бувад. Чунон ки дар аҳди Исфандиёр, малики Аҷам яке падид омад дар ҳудуди Кашмир ва иқлимҳо бирон мекард ва дар ҳудуде, ки омадӣ, мардум бархостандӣ.

Исфандиёр дар ин эҳтимом[5] буд, ки «Ман Худоро чӣ гӯям, ки мазаррати[6] ин аждарҳо аз раийят барнадорам?» Лашкар бардошт ва қасди Кашмир кард ва лашкарро гуфт: «Аз ман падруд бошед, ки ман ҳайвонро хоҳам куштан».

Мардуми он ҳудуд гуфтанд: «Бо худ зинҳор махӯр, ки ҳар кӣ ин қасд кунад, бознаёяд. Ва агар хоҳӣ, ки бидонӣ сифати ӯ, бар сари фалон кӯҳ рав ва як шаб он ҷо муқом кун[7], то ҳоли вай бидонӣ».

Он шаб, бар сари он кӯҳ рафт. Ҳама шаб аз он ҳудуд оташ бармехост ва дар ҳаво мерафт ва нопадид мешуд.

Гуфтанд: «Ин ҳайвон дам мезанад ва нафаси вай оташ мегардад».

Чун рӯз буд, дуде сиёҳ аз вай дар ҳаво мерафт.

Исфандиёр манҷаниқе бисохт ва теғе бардошт ва фармуд, ки вайро ба он ҳудуд андозанд.

Чун дар сари аждарҳо афтод, теғ бар миёни вай зад, вайро ба ду ним кард. Аждарҳо ба вай ҷаст, ҳар ду бимурданд ва олам аз дасти он шум бираст ва сарро фидои раийяти худ кард.

Ин аждарҳо баррӣ[8] аст, аммо баҳрӣ беш аз ин бошад, чунон ки тиннин[9] ва ҳаят-ул-баҳр[10] ва асад-ул-баҳр[11] ва тимсоҳ.

Яке гуфт, дар билоди Муҳтариқа ҳайвоне гирифта буданд, саъбӣ[12] мекард. Натавонистанд вайро бидоштан. Вайро ба занҷир дарбастанд, то бимурд. Пӯсташ биканданд, зард буд, доираҳои сиёҳ бар он карда, доирае дигар сурх. Хате аз қафо кашида то сари

---

[1] Малсуъ – нешзада
[2] Аҷвоф – андарун, узвҳои дарунӣ
[3] Бундуқ – фундуқ
[4] Тирёқ – подзаҳр
[5] Эҳтимом – андеша
[6] Мазаррат – зарар
[7] Муқом кун – боқӣ мон
[8] Баррӣ – хушкӣ
[9] Тиннин – аждаҳор
[10] Ҳаят–ул–баҳр – мори баҳрӣ
[11] Асад–ул–баҳр – шери баҳрӣ
[12] Саъбӣ – душворӣ

дунбол, фарохии хат як араш[1]. Ба тадриҷ бориктар мешуд, то дунбол вай чун мӯй шуд.

Ин пӯстро ба малики Ҳабаша оварданд ба шигифтӣ. Ва ин ҷинсе буд аз саобин[2].

Он ки дар об бувад, «тиннин» хонанд. Чанд фарсанг дарозии вай бувад. Мусамман[3] ва муфаллас[4] бувад. Ҳар фалса[5] чандон, ки шибре[6]. Ду ҷаноҳ[7] дорад.

Ва Исҳоқ ибни Фазл гӯяд, аз саҳоб[8] тиннине[9] биафтод бар соҳил ва бимурд. Халқе аз ганди вай бимурд. То Офаридгор селе бифиристод ва вайро бар дарё афканд.

Душмани тиннин саҳоб бувад. Вайро аз дарё ҷазб кунад ва ба саҳро андозад. Гӯянд, ки қӯти[10] яъҷуҷу маъҷуҷ бувад.

**Асқилус** морест, ки тоҷ дорад аз устухони сапед. Вайро «ҳайят-ул-мукаллала»[11] хонанд ва араб вайро «маликат-ул-ҳайёт»[12] хонанд. Ва аз зери занахи вай устухони паҳн падид омада бувад ва бар паси қафои вай мӯй рӯста бувад. Одам агар овози вай бишнавад, бимирад. Агар рӯйи вай бинад, ҳам бимирад. Ҷойе, ки вай бувад, гиёҳ нарӯяд.

**Афъӣ** ҷинсест аз мор. Чашми дароз дорад. Аз захми вай кас нараҳад, зеро ҷойе, ки бигазад, ҳама андом дард кунад. Нишони афъӣ он аст, ки чашм бар ҳам назанад ва чашмаш дароз бувад. Забонаш сурх бувад, дигаронро сиёҳ бувад. Агар заррае нушодур дар даҳон гиранд ва оби даҳон дар вай афкананд, бимирад. Агар афъиро ҳама андом бикӯбанд, ки намирад. Ва афъиро бикушанд ва ба намаки об бишуранд ва дар дoруҳо бисоянд ва дар ангубин[13] маъҷун[14] кунанд, баъд аз соле бар каф ниҳанд ва ба оби даҳон тар кунанд, зарраҳои вай ҷунбад. Ва хӯрдани ин маъҷун ҳарорати рӯҳ афзояд.

---

[1] Араш – газ
[2] Саобин – аждаҳорҳо
[3] Мусамман – заҳрдор
[4] Муфаллас – пулакчадол
[5] Фалса – пулакча
[6] Шибр – ваҷаб
[7] Ҷаноҳ – қанот, бол
[8] Саҳоб – абр
[9] Тиннин – аждаҳор
[10] Қут – хӯрок, тӯша
[11] Ҳайят–ул–муаллала – мори тоҷдор
[12] Маликат–ул–ҳайёт – маликаи морон
[13] Ангубин – асал
[14] Маъҷун – хамир

## Ҳикоят

Гӯянд, марде буд, номи вай Шакар Шатранҷӣ. Аҳмақ буд. Бинӣ надошт. Ва сабаб он буд, ки морафсоеро[1] дид, гуфт: «Маро афсуне омӯз, ки заҳр бар ман кор накунад!»

Гуфт: «Ин афъӣ аст. Агар бар фил занад, сиёҳ кунад».

Гуфт: «Албатта, бибояд омӯхт». Ва чан динор ба ӯ дод.

Муаззим[2] ба тамаи зар афъиро ба даст барпечид ва гардани вай бигирифт, бо сари бинии вай дошт, вайро бизад.

Шакар фарёд баровард.

Мардум вайро бигирифтанд ва морро бикуштанд ва бинии Шакар биафтод.

**Самандаслор** ҷинсе аз морони кишвари Ҷануб. Ҳар чи вайро бинад, ҷон бидиҳад. Он ҷо, ки вай бувад, чанд фарсанг гиёҳ нарӯяд аз сам[3] ва бухори вай.

Гӯянд, яке бар ҳадди умрон[4] афтод, саворе наздики вай рафт, найзае бар вай зад, сами вай сироят кард, мард ва асп сиёҳ шуданд.

Самандаслор ду сурв[5] дорад, ду бол дорад, дунбол дорад, мӯйи дароз дорад бар қафо. Руъяти[6] вай сам аст.



Аммо **каждум** ҳайвонест музир. Ба тозӣ вайро «ақраб» гӯянд. Табъи вай сард аст. Хуни одамӣ бибандад. Ва сами мор гарм бувад. Ва ақориби[7] қаттола[8] ба Аҳвоз ва Шаҳрирӯз ва Насибин бошад. Ва чун Насибинро ҳисор[9] доданд, дармонданд, кӯзаҳо пур аз каждуми

[1] Морафсо – моргир
[2] Муаззим – афсунгар
[3] Сам(м) – заҳр
[4] Умрон – ободӣ
[5] Сурв – шох
[6] Руъят – дидан
[7] Ақориб – каждумҳо
[8] Қаттола – ҳалокатбор
[9] Ҳисор – муҳосира

Шаҳрирӯз карданд ва ба манҷаниқ ба Насибин андохтанд, то шаҳр бидоданд. Ва он ҷо таволуд[1] кард.

Чун хоҳанд, ки каждумро аз сӯлох [2] бадар оваранд, малахеро бар чӯбе банданд ва дар сӯлох баранд. Каждум ба чангҳо дар вай овезад. Берун ояд, вайро бикушанд.

Каждум ҳашт по дорад ва ба ду дандон истионат кунад[3]. Чашмҳо бар пушт дорад. Чун обистан шуд, ҳалок гардад. Зеро ки бачагон шикам ва паҳлуи модар бишикофанд ва аз паҳлу бадар оянд. Шабе, ки бод ояд, берун ояд. Ва чун ҳаво сокин бувад, паша бархезад, бар пушти каждум нишинад ва сӯлох кунад, каждум бимирад. Каждум аз гурба оҷиз бувад. Мори сиёҳро дӯст дорад, дар сӯлох и мор равад.

Гӯянд, каждуме пайғамбареро бигазид. Гуфт: «Лаънат бар каждум бод, ки бок надорад, ки киро газад!»

Беҳтарин дору онро ки каждум бизанад, пӯсти норинҷ бувад: бисоянд ва дар асал кунанд ва бихӯранд, ҳоле дард сокин гардад.

Аҳмад ибни Зайд гӯяд, ки мардеро дидам ашқари[4] азҳар[5]. Ҳар гаҳ, ки каждум вайро бигазидӣ, каждум бимурдӣ.

Хавоси каждум он аст, ки агар яке ҳумаи[6] каждум дар бавли[7] мард занад, ҳамеша бемор бувад, то он гаҳ, ки он нешро барканад. Каждум ҷарҷирро[8] дӯст дорад ва бардиро ва аз он ҷо холӣ набувад. Аз бодрӯҷ[9] тарсад ва аз хоки Ҳимс тарсад. Гили Ҳимс малсуъро[10] суд дорад. Агар ба Ҳимс пироҳан бишуранд[11] ва дарпӯшанд, ба дигар шаҳрҳо каждум пиромуни он нагардад. Малсуи мор ва каждум барфро дарбигирад, сокин шавад. Агар ба ласъ[12] ниҳанд, сокин кунад ба хосият. Каждумро бирён кунанд бар оташ ва бихӯранд, сангро дар масона хӯрд кунад ва берун оварад.

Каждуми баҳрӣ ба сулаҳфот[13] монад. Вайро ду сар бувад, аз ҳар ду ҷониб равад. Бикушад, чун бигазад.

Агар бодрӯҷро бихоянд ва дар миёни ду хишти хом ниҳанд ва дар зери коҳ кунанд-ҷойи гарм, баъд аз ҳафт рӯз каждум гардад сабз ва зиёнкор, хосса ки қамар[14] дар бурҷи Акраб бувад. Агар аз санги

---

[1] Таволуд- таваллуд
[2] Сӯлох – сӯрох
[3] Истионат кунад – кӯмак гирад
[4] Ашқар – маламӯй
[5] Азҳар – равшан
[6] Ҳума – неш
[7] Бавл – пешоб
[8] Ҷарҷир – шоҳии обӣ
[9] Бодрӯз –гули бустонафрӯз
[10] Маслуъ – нешзада
[11] Бишуранд – бишуяд
[12] Ласъ – нешзадан
[13] Сулаҳфот – сангпушт
[14] Қамар – моҳтоб

позаҳр нигине кунанд ва чун бурҷи ақраб барояд аз Машриқ сурати каждум бар он кунанд ва дар об бишуранд, малдуғро[1] диҳанд, сокин шавад ва каждум аз вай бигрезад. Каждум агар дар об афкананд, дар миёни об бимонад: на ба бун равад, ки вазне надорад, на ба забар ояд, ки шинов надонад. Даҳони ақориб[2] карии гӯшро суд дорад.

**Назноз** морест сиёҳ. Дар мафовизи[3] Ҷануб бувад. Рӯйи одамӣ дорад. Аз даҳони вай дуди сиёҳ ояд. Гесӯ дорад. Ҳиндувон дили вай бихӯранд аз фарти тезии вай зирак гарданд ва овозҳои ҳайвонот дарёбанд.



[1] Малдуғ – нешзада
[2] Ақориб – каждумҳо
[3] Мафовиз – биёбонҳо

## Аҷоиби занбӯр ва анкабут ва магас ва мӯрча

**Занбӯри сурхро** дар равған афкананд, бимирад. Пас, дар сирка афкананд, зинда гардад. Ҳар кӣ забони худро ба дандон даргазид, занбӯр вайро нагазад. Ва бар он ҷо ки судоб[1] бимоланд, захм натавонад кард. Онро «яъсуб» хонанд. Ва ба навоҳии Куфа ғалаба дорад. Ва ба рӯз, кас дар боғ наёрад рафт аз бими вай. Хурморо ба шаб оранд бо ҳазор хатар. Ва дар боғҳо даде[2] ояд саҳмгин[3] аз паридани вай. Занбӯри сурх адуви[4] наҳл бувад. Вайро ба даҳон бардорад ва бибарад ва вайро бихӯрад. Неши вай самме[5] дорад.

**Анкабут[6]** «карахбоф» аст. Ҷонваре заиф бувад ва қонеъ[7]. Ва анкабут бача зояд, ҳоле бачаи вай насҷ[8] кунад. Ва бошад, ки соле ба як магас қаноат кунад ва ниме аз он бимонад. Ҳамеша сарнагун бошад ва ҳаргиз нахуспад ва агар бихуфтӣ, биафтодӣ. Ҳама андоми вай як сар аст дар миёни пойҳо. Мода мебофад ва нар табоҳ мекунад. Офаридгор ҳар чи офаридааст, нар бузургтар бувад, магар анкабут ва боз, ки мода бузургтар бувад. Ва даҳони анкабут ба дарозо бувад ва чашми афъӣ низ ба дарозо бувад.

Ва Пайғамбар алайҳ-ис-салом чун аз Макка бирафт бо Абубакр разияллоҳу анҳу ва куффор[9] аз пайи эшон даршуданд, дар ғоре рафт. Офаридгор анкабутро фармон дод, то бар сари ғор кара[10] бофад.

Абубакри Сиддиқ (р) мегирист, гуфт: «Ё расулуллоҳ, овози пойи душман мешунавам. Агар дар ғор нигаҳ кунанд, моро бубинанд».

Пайғамбар алайҳ-ис-салом гуфт: «Ё Абубакр, ман аз бахри дили ту ин ҷо муқом кардам вагарна, Офаридгор моро аз эшон нигоҳ дорад. Ва агар ту хоҳӣ, берун рав!»

Абубакр (р) гуфт: «Ё расулуллоҳ, нахоҳам, ки рӯйи эшон бинам».

Кофире ба лаби ғор омад ва мегуфт: «Анкабут бар сари ин ғор кара бофтааст. Ва агар дар ин ғор касе будӣ, ин бофта табоҳ шудӣ».

Ва бозгардиданд. Ва Офаридгор эшонро ба заифтар халқе дафъ[11] кард.

---

[1] Судоб – сузоб (гиёҳи пудинамонанди дорои гули зард)
[2] Дад – ҳайвони ваҳшӣ
[3] Саҳмгин – хавфнок
[4] Адув – душман
[5] Сам(м) – заҳр
[6] Анкабут – тортанак
[7] Қонеъ – қаноаткунанда
[8] Насҷ – тор
[9] Куффор – кофирон
[10] Кара – тор
[11] Дафъ – дур

Гӯянд, ки Абубакр разияллоҳу анҳу пеш аз Пайғамбар алайҳи-с-салом дар ғор рафт ва сӯлох ҳои мор дид. Пироҳан барканд ва сари сӯлох ҳо[1] бигрифт. Яке бимонд. Пойи худро дар он ниҳод.

Пайғамбар алайҳи-с-салом бихуфт ва сар ба пойи Абубакар разияллоҳу анҳу ниҳод ва ҳеҷ гуна фазае[2] дар дили вай наёмад.

Мор пойи Абубакр разияллоҳу анҳу бизад. Аз дарди он ба гиря афтод. Ва дигар бор бигазид. Оби дидаи вай ба рӯйи Паёғамбар (с) омад. Бедор шуд ва гуфт: «Ё Абубакр, албалоу муваккалун б-ил-анбиёӣ сумма б-ил-авлиё» (*Эй Абубакр, бало бар пайғамбарон ва сипас ба авлиё гумошта шудааст*).

Умари Хаттоб разияллоҳу анҳу гуфт: «Ин як шаб аз они Абубакр разияллоҳу анҳу шараф дорад бар ҳама умри ман ва бар оли Хаттоб».

**Кирми абрешим** ҷонварест заиф ва муборак ва бӯй дорад нохуш. Офаридгор ин тилисмҳо ва ҳарирҳо ва шаърҳо[3] аз вай падид кунад. Ва бар кӯҳ ва дарахтон бувад. Балги[4] тут хӯрад. Хоя[5] ниҳад ва аз хоя берун ояд. Ва дар ҳудуди Тароз аз эътидоли ҳаво ду бор бархезад. Хояи вай дар карбосе банданд ва дар гиребони ҷома ниҳанд, то табиши одамӣ ба вай расад ва ба як ҳафта барояд. Ва дар ҷойе кунанд ва балги тут мехӯрад. Се рӯз хуфта шавад, пас дар хӯрдан ояд. Як ҳафта мехӯрад, дигар бор мехуспад. Рӯзи аввал гӯянд сари гарон мекунад. Баъд аз се рӯз дар алаф хӯрдан ояд. Се навбат алаф хӯрад. Баъд аз се навбат шохаҳои тут бо балг пеши вай ниҳанд, то бар он равад ва мехӯрад, то дар пилла равад. Вайро аз мурғу муш нигаҳ бояд дошт. Ҳар гаҳ зард шуд, ба кор наояд, зеро ки битаркад ва дигаронро табоҳ кунад: онро бояд гузидан[6] ва андохтан.

Ва кирм чун даромад, ҷуфт гирад ва тухм ниҳад. Чун аз пилла берун ояд, пар бароварда бошад ва парад. Ва ин кирм шариф аст. Ва бар худ метанад, то дар он танидаи хеш ҷон бидиҳад.

**Магас** халқе заиф аст ва муъзӣ[7] ва далер. Магас ба ин заифӣ бар чашми мулукон[8] нишинад ва дар чашми шер равад ва вайро ронанд ва наравад. Ва вақт бошад, ки дар замини Ҳиҷоз сад шутурро ба даҳ динор фурӯшанд, зеро ки магас шутурро бизанад, нолае аз вай барояд ва хун равон шавад. Ва самме[9] дар тани вай аст, ки агар магас дар

---

[1] Сӯлох – сӯрох
[2] Фазаъ– тарс
[3] Шаър– мӯйина
[4] Балг– барг
[5] Хоя– тухм
[6] Гузидан – интихоб кардан
[7] Муъзӣ – зараррасон, озордиҳанда
[8] Мулукон – подшоҳон
[9] Сам(м) – захр

гӯш равад ё дар бинӣ, он кунад, ки пиёзи нарҷис ва шири анҷир накунад. Ва касеро, ки саг бигазад, аз магас нигаҳ бояд доштан, ки бар вай бадтар аз шер бувад. Магас дар торикӣ оҷиз бувад. Магасро дар сурма соянд, нури чашм зиёдат кунад. Хӯрдани магас чашмро суд дорад. Магас ба тобистон олам бигирад, ба зимистон яке намонад. Ва кас магаси мурда ҷойе набинад. Ва лаҷуҷ[1] бувад. Ва хунфусо[2] ҳамчунин бувад. То чанд бор ба девор баршавад ва бозпас афтад.

Ва магасро таваллуде набувад. Офаридгор вайро биофаринад ҳоле. Ва гӯянд сафарҷалро[3] бишкананд, ҳоле магас бар сари вай нишинад. Ва аҷабтар аз ин: дар биёбоне магасе набувад, чун асп саргин афканад дар хок, ҳоле магас бар сари он гирд ояд. Агар магас дар биёбон бувад мунтазири саргин, аҷаб бувад. Ва агар дар вақт офарида шавад, аҷибтар.

**Боқилӣ** истиҳолат кунад бо магас, зеро ки савдои вай аст. Ва ҳар чи манкус[4] рӯяд, сақил[5] бувад, чун бозинҷон[6].

Марде бугирехт аз дасти вомхоҳон[7], дар замине аз боқилӣ рафт. Гуфт: «Замини боқилӣ бадтар аз ҳабс бувад».

Ва ҳеҷ кас дар замини боқилӣ муқом накард чиҳил рӯз, илло[8] ки вайро бемории музмин[9] расид.

Якеро пурсиданд: «Чӣ хурӣ?»

Гуфт: «Боқилӣ».

Гуфт: «Бале магас мехӯрӣ».

Магас ва софир[10] ва танаввут[11] ва анкабут нахуспанд ва ба ҳарду по худро даровезанд сарнагун. Ва танаввут бонг мезанад то рӯз, магас дар зовияи[12] хона мегардад беқарор.

Магас бар ҳама чизе ҳадас[13] кунад. Дар ҳадиси паёмбар (с) омадааст, гуфт: «Изо раайтум Муовията ъала минбари фақбилуҳ!» (*Агар Муовияро бар минбари ман дидед, ӯро бипазиред!*) Магас бар он коғаз ҳадас кард ва бар сари «бо» ду нуқта барниҳод: бархонданд «фақтулуҳ», яъне вайро «*бикушед*».

---

[1] Лаҷуҷ – хира, якрав
[2] Хунфусо – гамбусак
[3] Сафарҷал – нок
[4] Манкус –вожгун, сарнагун
[5] Сақил – вазнин
[6] Бозинҷон – боймиҷон
[7] Вомхоҳон – қарзхоҳон
[8] Илло – магар
[9] Музмин – сироятӣ, зараровар
[10] Софир – чаковак, чирчирак
[11] Танаввут – анҷирхор
[12] Зовия – кунҷ
[13] Ҳадас – саргин

Лашкар ду гурӯҳ шуд ва масофҳо карданд[1]. «Муовияро қабул бояд кард». Баъзе гуфтанд: «Муовияро мебояд куштан».

Мақсуд он аст, ки магаси заиф ҳадас кунад бар ҳарфе, ин ҳама меҳнат падид ояд. То бидонанд, ки дар муҳаққарот[2] таҳовун[3] набояд кард.

Ва бошад, ки яке дар магас нигаҳ кунад, гӯяд: «Инро чаро офарид?» Ва надонад, ки магас низ дар одамӣ нигарад, гӯяд: «Инро чаро офарид?»

Ба Басра агар дар ҳама хирманҳо бигарданд, магас набошад. Аммо ба Ғайз то ҳадди Мусаннот, агар хурмо афканда бувад, сиёҳ шавад аз магас.

Гӯянд, шахсе дар Миср буте аз санги рухом биёфт. Ва дар Миср магас бошад бисёр. Вай он бутро дар ҷайб ниҳод. Ба дари дуконе расид, магасон бигрехтанд.

Вайро гуфтанд: «Чӣ дорӣ?»

Он бутро бинамуд.

Бидонистанд, ки он тилисм буд, ки Фиръавн карда буд дар Айнишамс. Ва ба Миср дар он мавзеъ магас набошад.

Ва дар хонае, ки кумо[4] бошад, магас дар он набувад. Ба Ҳинд магас хӯранд ва аз ин сабаб, он ҷо рамад[5] ва сабал[6] ва торикӣ набошад. Магас аз дуди зарних бигрезад. Ва чун хонаҳоро торик кунанд, ҳама аз сӯлох ҳо бигрезанд.

**Магаси ангубин**[7] «наҳл» аст. Аз зиракии вай он аст, ки баъзе хонаҳоро бино кунад мусаддас[8]. Ва дар ҳандасаи Уқлидус ҳеҷ мудавваре[9] нест, ки ба якдигар рост ояд безовия[10], магар мусаддас. Ва деворҳои он бикунад мумаллас[11], чун коғаз. Ва он гаҳ пур аз ангубин кунад. Пас, сари вай ба мум даргирад. Ва магаси ангубинро раисе бувад чун кулангро. Ва меҳтари эшон бар дари сӯлох нишинад, магас дарояд, вайро бибӯяд. Агар пок хӯрда бувад, роҳ диҳад: вай ҳама ангубин оварад. Агар пок ва палид ба ҳам хӯрда бувад, замзамае бизанад ва даргузарад: мум ва ангубин орад. Ва агар палид хӯрда бувад, неше бар вай занад, вайро ба ду ним кунад ва берун андозад.

---

[1] Масоф карданд – саф кашиданд
[2] Муҳаққарот – ҳақирҳо, ночизҳо
[3] Таҳовун – назарногирӣ
[4] Кумо- гули ганда
[5] Рамад – дарди чашм
[6] Сабал – дарди чашм
[7] Магаси ангубин – занбӯри асал
[8] Мусаддас – шашкунҷа
[9] Мудаввар – гирдшакл
[10] Зовия – кунҷ
[11] Мумаллас – соф ва лағзон

Агар пурсанд: «Ин асал агар аз дамаш меояд, ҳукмаш қай бувад ва агар аз дубураш меояд, ҳукмаш ҳадас[1] бувад», гӯем на қай аст, на ҳадас. Талле[2] хафӣ[3] аст, латиф, дар ҳаво. Магаси ангубин онро меоварад ва дар кандуҷ[4] нақл мекунад[5]. Алӣ ибни Абутолиб (р) гӯяд, асал аз зери ҷанохи[6] вай ояд. Агар пурсанд, ки «асалро шароб хонанд», гӯем хонанд. Ва беҳтарини ҳамаи шаробҳо асал аст.

Ва асал хозини[7] адвия[8] аст, зеро ки адвияҳоро бикӯбанд ва дар асал кунанд, то асал вайро нигаҳ дорад. Ва асал ҳофизи қавӣ аст, то агар гӯшти тоза дар асал ниҳанд, баъд аз муддате бадар ояд тоза. Ва ангубинро бар мавиз ва бар шир ниҳанд, неку шавад. Ва чандин чиз асбоби уфунатро[9] дафн кунад: асал ва намак ва сирка ва қатрон. Ва аз ин сабаб мурдагонро ба қатрон биандудандӣ дар авоил[10]. Ва Қобус чун бимурд, вайро дар тобути обгина ниҳоданд, пур аз асал.

Ва гӯянд, асал ҳаргиз напӯсад. Синкаҷабин[11] аз он нофеъ аст, ки таркиби вай аз ин ду асл аст: асал ва сирка. Фармуд: «…фиҳо анҳорун мин моъ…»[12] (*…дар он дарёҳост аз об…*). Ибтидо ба об кард ва хатм ба асал. Ва чун обу ширро ёд кард, фармуд: «Лам ятағайяр.» (*Тағйир наёбад*). Зеро ки обу шир аз он офат эмин набувад. Ва ин навъест аз фазли асал бар об, ки об бигардад[13] ва асал нагардад.

Гӯянд, дар даҳони наҳл[14] шифост ва дунболи вай сам[15]. Ва бидон, ки кас надонад, ки ангубин аз куҷо медиҳад.

Ва Сулаймон алайҳи-с-салом наҳлро дар қорура[16] кард ва аз зоҳир нигаҳ мекард. Аввал мумро бино кард. Пас, ангубин дар он ниҳод. Сулаймон алайҳи-с-салом гуфт: «Сирри тақдири Офаридгор кас надонад». Ва наҳлро раисе бувад, вайро дар зери парниён доранд пинҳон. Ва ҳаргиз бадар наёяд, магар вақте, ки ҳаво софӣ бувад, бекудурат: вай бадар ояд бо лашкар ва бозгардад ва бишинад ва он гаҳ, дигарон бар сари вай нишинанд, табақ-табақ. Наҳл бо заифии худ силоҳе дорад, ки кас перомуни вай нагардад. Он ки раиси эшон

---

[1] Ҳадас – саргин
[2] Тал(л) – шабнам
[3] Хафӣ – пинҳон
[4] Кандуҷ – кандуи асал
[5] Нақл мекунад – интиқол медиҳад
[6] Ҷаноҳ – қанот, бол
[7] Хозин – хазинакунанда, нигоҳдоранда
[8] Адвия – доруҳо
[9] Уфунат – бадбуйӣ, вайроншавӣ
[10] Авоил – аввалҳо
[11] Сиканҷабин – сакангабин (омехтаи сирко ва ангубин)
[12] Сураи Муҳаммад, қисмате аз ояти 15
[13] Бигардад – тағйир ёбад
[14] Наҳл – занбӯри асал
[15] Сам(м) – заҳр
[16] Қорура – зарфи шишагӣ

бувад, неши худ барканад, то кас аз вай озурда нашавад. Ва наҳл ҳар гаҳ одамиро бизанад, биафтад ва ба тораки сар биистад, то ҷон бидиҳад. Наҳл ҳама мода бувад ва нар кор надонад кард. Хона ба ду вақт кунад: ба баҳор ва подиз. Нар табоҳӣ кунад. Вайро берун кунанд. Магар амирро.

Бидон, ки наҳлро илқоҳ[1] кунанд ба иксир[2]. Говеро биёранд семоҳа, сурх, беайб. Вайро ба чӯб мезананд, то устухонҳош ҷумла бишканад, чунон ки пӯсташ сӯлох кунанд. Он гаҳ, кордаш ба гулӯ бароранд ва хунаш бо ишкам резанд, чунон, ки ҳеҷ берун наояд ва бинамонад. Ва ба зиҳи камон сулоххои вай бидузанд аз чашм ва гӯш ва бинӣ ва даҳон. Ва бикӯбанд, то як устухон дуруст намонад. Ва дар хонае ниҳанд даҳ араш[3] арз[4] дар дувоздаҳ араш тӯл[5] ва даҳ араш иртифоъ[6]. Ва хона ба хишти хом густурда ва сӯлох ҳо андуда ва чанд сӯлох баробари якдигар бароварда. Ҷумла то як ҳафта бигузарад. Пас сӯлох ҳо ба муқобили якдигар боз кунанд, то боди лоқиҳа[7] дарояд. Дигарбора ба гил муҳкам кунанд. Ва бистуяк рӯз бигузарад, он гаҳ дарҳо боз кунанд. Чун хушаи карам бошад бар ҳам нишаста ва аз гов ҷуз устухонҳои сапед намонда бувад. Мағз амирон бошанд. Ва пас боз гузинанд, наронро берун кунанд. Ва хона пури шукуфа ва алаф ба наздикии вай биниҳанд. Вақти он ки дар паридан оянд, зифт ва қир ва чӯби бодом бисӯзонанд. Ҷошон[8] ба равған ва шира ва зайт ва саргини гов даргиранд, то қувват гиранд.

Ва бидон, ки наҳл овози хуш ва бӯйи хуш дӯст дорад ва ҳар гаҳ биравад, синҷ[9] бизананд, бозояд. Агар аз мум чизе гирд кунанд, ки дар он ҳеҷ сӯлох е[10] набувад, дар оби шӯри дарё афкананд, оби хуш дар шикам гирад аз латофати мум. Пас, асале ва муме ба ин латофат Офаридгор аз наҳл меофаринад.

Ин миқдор кифоят бувад.

**Малахро** «ҷарод» гӯянд. Ва онро самме[11] ва захме набувад, лекин ғалаба дорад, ки шаҳрҳо бирон[12] кунад. Чун биёяд, киштҳо ва балги[13]

---

[1] Илқоҳ – бордор
[2] Иксир – моддаи химиявӣ
[3] Араш – газ
[4] Арз – паҳноӣ
[5] Тӯл – дароз
[6] Иртифоъ – баландӣ
[7] Лоқиҳа – бордоркунанда
[8] Ҷошон- чояшон
[9] Синҷ – асбоби мусиқии зарбӣ
[10] Сӯлох – сӯрох
[11] Сам(м) – захр
[12] Бирон – вайрон
[13] Балг – барг

дарахтҳо бихӯрад ва дарахтро хушк кунад. Дар мафозаи[1] Миср малахе бувад «ҷароди фиръавнӣ» хонанд, бузург бошад, чунон ки саворро бихӯранд.

## Ҳикоят

Ходиме ҳикоят кард аз они писари Тафҷ, гуфт, корвоне мерафт, ҷароди фиръавнӣ баромад. Мо деге биринҷӣ доштем, дар зери дег гурехтем, то ду рӯз.

Чун ҷарод бирафт, берун омадем. Устухонҳо монда буд аз он корвониён.

Ба ҳудуди Аҳвоз малахе бувад онро овози неку. Ҷойе ки вай бувад, хамморон[2] хамр хӯранд бар овози вай. Чун одамӣ даст ба вай кардӣ, бимурдӣ.

Ҷароде бошад хокранг. Аммо чун парад, ҳамчу шуълае оташ намояд сӯзон. Чун бинишаст, кас вайро набинад.

Ва ҷарод аҷносанд[3]. Дар санаи хамса ашара ва салосумиа (*соли сесаду понздаҳ*), ки Ибни Синиз дар қасри Ибни Ҳубайра фурӯ рафт, бо вай ҷинсе аз ҷарод фурӯ омаданд, аз даҳонашон хун мечакид. Чун Ибни Синиз ғорат кард ва бархосту бирафт, ин ҷарод бирафт. Ба нузули вай нузул кард ва ба реҳлати вай иртиҳол[4] кард.

Ва ояте[5] азим буд. Ва дар аҳди Мусо алайҳи-с-салом тӯфон ва ҷарод буд. Аммо малахи ибни Синиз шиками вай пури хун буд ва аз даҳон мерехт ва иллати он кас надонист.

Ва бидон, ки малах бо заифии вай, оламе хароб кунад. Заиф ва ситамгор аст. Сари вай ба сари асп монад, болҳош ба боли уқоб монад ва шикамаш ба мор монад, дунболаш ба каждум монад, пойҳояш ба они шутур монад, чун юзу паланг биҷаҳад. Чун соли дигар ояд ва ҳаво хуш гардад, аз хок бароянд ва болҳо бигушоянд ва паранд.

Ва мо баъд аз ин, сифати **мӯрча** бигӯем.

Сулаймон алайҳи-с-салом мерафт ва тахти вай бод мебурд ва туюр[6] сафҳо зада ва ба тахти вай қуббае[7] аз ҳазор таноб абрешим ба ҳазор мехи заррин зада ва Ҷибраилу Микоил истода. Сулаймон алайҳи-с-салом ба ин азамат баромад, мӯрчае гуфт дигаронро, ки дар сӯлох ҳо раванд, «Сулаймонро лашкар меравад. То шуморо дар сери

---

[1] Мафоза – биёбон
[2] Хамморон – майнушон
[3] Аҷнос – навъҳо
[4] Иртиҳол кард – раҳсипор шуд
[5] Оят – нишона
[6] Туюр – парандаҳо
[7] Қубба – гунбад

қадам нагиранд ва эшон надонанд». Бод ин сухан ба самъи Сулаймон алайҳ-ис-салом расонд. Мӯрчаро ҳозир кард. Вайро гуфт: «Ту надонӣ, ки ман одилтар аз онам, ки шуморо хаста кунам?»

Гуфт: «Бале узри ту хостам ва гуфтам, ки эшон надонанд».

Офаридгор Сулаймон алайҳ-ис-саломро танбеҳ кард, ки «Мӯрча ғами мӯрчагон хӯрад, одамиро авлотар ғами раийят хӯрад».

Ва бидон, ки дар худошиносӣ кӯҳу фил ҳамон далеле кунанд, ки заррае. Фалак, ки муштамил[1] аст бар олам, ҳамон далеле кунад, ки пашае. То дар вай нигаҳ накунӣ ба ҳақорат, ки басо шаҳрҳо аз дасти мӯрча раҳо карданд ва аз ранҷи муш гурехтанд.

Ва ин мӯрча ба он заъф ҳирсе дорад, ки донаҳо мекашад. Ва ҳирс дар чаҳор кас аст: дар одамӣ ва мӯрча ва калоғ ва муш. Ин чаҳор ҷонвар хазина ниҳанд. Ва мӯрча аз баҳри зимистон ҷамъ кунад ва донаро ба ду пора кунад, то бинарӯяд. Ва гишнизро ба чаҳор пора кунад, зеро ки нимаи вай бирӯяд. Ва қитмир аз ҳубуб[2] барканад, то нарӯяд. Ва агар дона тар бувад, дар офтоб ниҳад, то хушк гардад. Ва ҷасорате дорад, ки ҳамвазни худ ба азъоф[3] чизҳо бардорад ва ба сӯлох орад. Ва ҳисси вай чунон тез бувад, ки агар чизе ту бар бинӣ ниҳӣ, бӯйи он нашнавӣ, агар бинии мӯрча қасди он кунад, ҳамчун хате мамдуд[4] ба қатор ояд. Агар донае бузург барнатавонад гирифтан, бозгардад ва дигаронро оварад. Гӯянд, тавқе оҳанин аз кӯраҳо биафкананд. Мӯрчае дар миёни вай буд. Аз ҳар ҷониб, ки мерафт, ҳарорат меёфт, то дар маркази доира бихуфт. Ин аз дурустии ҳисси вай буд.

Агар шерро ё аждарҳоро андак мояи захме расад, мӯрча вайро бихӯрад ва дар захм равад, то ба устухон расад. Мӯрча монанди турк аст. Ҳар амиреро лашкаре бувад. Бо вай фурӯ оянд ва бо вай боз гарданд, гурӯҳе сиёҳ ва гурӯҳе сурх ва гурӯҳе паранда ва гурӯҳе бе болу пар. Аҳли Мисрро ангур набошад, зеро ки мӯрча бихӯрад. Ва дарахти ангур низ бихӯрад.

Малике мардеро азоб мекард. Дасту пойи вай бибаст ва дубури вай ба равған биандуд ва дар саҳро афканд, то мӯрча вайро бихӯрд.

Иброҳим ибни Рувайм гуфт, миёни Хуросон ва замини Ҳинд мӯрчаҳое бувад ҳар як чандон, ки саге салуқӣ.

Ва дар замини Зар мӯрчае бошад ва гармое азим. Сардобҳо карда бошанд. Дар вақти ғуруб берун оянд бо гӯшт ва биандозанд, то мӯрча ба он машғул шавад ва эшон зар металабанд.

[1] Муштамил – фарогир
[2] Ҳубуб – донаҳо
[3] Азъоф – зиёда
[4] Мамдуд – дароз

Ва мӯрча ҳар гаҳ ҳубуб[1] мекашад ва захира мекунад, нишони қаҳт бувад. Агар мӯйи одамӣ дар сӯлох и мӯрча ниҳанд, берун наёяд. Ва аз гугирд гурезад. Чизе сапед аз мӯрча биафтад, он мӯрча шавад.

## Аҷоиби паша[2]

Куффори Макка гуфтанд: «Офаридгор сухани занбӯр ва анкабут ва паша мегӯяд? Ва онро маҳале набувад, то зикр кунад».

Фармуд: «Ман шарм надорам аз он ки масал занам ба пашае ва заррае ва он ки аз он кӯчактар бувад», ки пеши вай кӯҳе ва коҳе як бошад ва офаридани зарра ва фалак бар вай яке бувад.

Агар бинӣ, фил ба он азимӣ фарёд кунад аз дасти пашае ва Бухтунассар ва Намруд, ки Машриқу Мағриб бигирифтанд, пашае эшонро ҳалок кард.

## Ҳикоят

Гӯянд, Намруд қасди осмон кард, чаҳор каргас бигирифт ва сандуқе бар пушти эшон баст ва чаҳор найза ба атрофи он зад, бар сари ҳар яке гӯсфанде кушта. Каргас қасди гӯшт кард, сандуқ болотар мешуд. Чун ҳарорати офтоб ба вай расид, бозгардид.

Офаридгор аз кори вай хабар дод Иброҳим алайҳи-с-саломро, ки Намрудро бигӯяд, ки «Туро бе модару падар бипарвардам ва палангеро мусаххари ту кардам, то туро шир дод ва туро умре дароз додам ва рӯзе бемор нагаштӣ ва подшоҳии олам ба ту додам, охири кор бо мо ҳарб кардӣ? Ва мо бо ту ҳарб накардем. Филҷумла, агар ту кунӣ, қабул кунам».

Чун ин сухан шунид Намруд, ҷавоб дод, ки «Ман ба ҳарби Ту омадам, чаро бо ман ҳарб накардӣ?»

Офаридгор пашаро фиристод. Ба ҳар яке аз лашкари вай. Як паша бирасид ва лабҳои эшон мегазид ва омоз мегирифт. Яке бар лаби Намруд нишаст ва бигазид ва пас дар бинии вай шуд. Лаби вай баромосид, то бар забари[3] сар расид.

Ва паша димоғи вай мехӯрд, то дар димоғи вай чандон шуд, ки вазағе[4]. Он гаҳ Намруд бифармуд, то митрақа[5] бар сари вай мезадандӣ, то осуда шудӣ.

---

[1] Ҳубуб – донаҳо

[2] Паша- курпаша, хмушак

[3] Забар – боло

[4] Вазағ – қурбоқа

[5] Митрақа – болға



Ба оқибат, димоғи вай кофта шуд ва ин паша бипарид. Ва Намруд бимурд ва подшоҳе ба он қоҳирӣ[1] ба пашае ҳалок шуд.

## Ҳикоят

Гӯянд, ки малике бар сари хон нишаста буд, шахсеро дид рӯй пӯшида ба карбос. Гуфт: «Туро чӣ расид?»

Гуфт: «Море шутуреро бигазид ва шутур бимурд ва сибоъ[2] он шутурро мехӯрданд ва мемурданд. Гуфтам субҳоналлоҳ! Море ба ин заифӣ, шутуреро чунин сиёҳ кард? Ва аз он аҷабтар, сибои одия[3] ва туюри[4] ҷориҳа[5], ки гӯшти шутур бихӯрданд, чунин бимурданд. Дар ин андеша будам, боде баромад ва пашае сӯйи ман омад, бар пешонии ман афтод. Ҳама гӯшт аз рӯйи ман бирезид. Ва он айб ҳанӯз мондааст. Ман аз ин ҷиҳат рӯйро пӯшидаам».

## Ҳикоят

Аз шахсе шунидам, гуфт, ба Бобул шахсе бархост бараҳна, ки бавл кунад бар лаби наҳре нишаста: ки ба вай нигаҳ кардем, ҷон бидода буд аз захми паша.

Яке гуфт, дар вилояти Миср рафтам, шабе ба деҳе расидам, ҳавои хуш буд ва ободон ёфтам. Соли дигар ба он деҳ омадам, хароб буд. Чанд мард монда буданд.

Он шаб бихуфтам. Ранҷе ба ман расид аз паша, ки марг орзу мекардам. Пурсидам, ки «Ҳол чӣ расид ин буқъаро[6]!?»

---

[1] Қоҳирӣ – ҳайбат
[2] Сибоъ – даррандагон
[3] Одия – ҳамлавар
[4] Туюр – парандагон
[5] Ҷориҳа – соҳибчанг
[6] Буқъа – сарзамин

Яке гуфт: «Имсол дар ин деҳ хонае бирон шуд, кӯрае миссин ёфтанд, пиндоштанд, ки пурзар аст. Сари вай боз карданд. Тирасту[1] шаст пашаи заррин дар он буд, ҳар яке бар вазни манҷуве[2], болҳо карда ва хартуму дасту по. Ва бар сари кӯза набишта, ки ин санъати фалон духтар аст, дар фалон таърих ва пашаро бастааст ба тилисм: дар ҷаҳон ҳар ҷо ки марде аст ва даъвои дониш кунад, бигу то як пашаро бибандад. Онро бигудохтанд, миқдоре ҳақир[3] буд. Ва он тилисм бишкаст. Ва паша дар ин иқлим[4] омад ва ин ҳудуд аз дасти паша бирон[5] шуд. Ва надомат суд намедорад».

Ва бидон, ки Офаридгор ҳафт осмон ва ҳафт замин биофарид ва кӯҳҳо дар он бардошт ва баҳрҳо офарид ва ин ҷумла бар пушти моҳӣ ниҳод. Чун моҳӣ онро бардошт, нахвате[6] дар вай зоҳир шуд, ки «Ин ҳама олам бар пушти ман аст. Агар ман ҳаракат кунам, ҳамаро барҳам занам».

Офаридгор пашаро биофарид. Ва баробари бинии вай биистод. Ва неш мезанад ва баробари дидаи вай мепарад ва моҳӣ метарсад, ки дар бинии вай наравад.

Пас, моҳӣ дунболро боло кард ва ҳамаро дар сару миёни думи худ гирифт. Чунон ки фармуд: «Нун ва-л-қалам». «Нун» моҳӣ буд, ки ба он қасам фармуд, ки «Ту пайғамбарӣ, ё Муҳаммад, на девона». То бидонӣ, ки Офаридгор қодир аст, ки ҳамаи мавҷудотро ба як паша нигаҳ дорад.

Ва паша ҷонваре заиф аст. На аз хок аст ва аз хок хезад. Ва на аз об аст ва аз об хезад ва ҷойе, ки об бувад, муқом кунад[7]. На аз мурғ аст ва парад. Ва на мор аст ва нешу захр дорад. Шеру фил аз захми вай фарёд кунанд. Агар ҳазор паша ба меъёр баркашӣ, вазне надорад. Дар амсол гӯянд: «Заиф ситамгор аст». Говмеш ба рӯз аз бими вай берун наёяд аз об.

Ва бидон, ки паша аз ҳарир[8] тарсад ва мулукон[9] ҳарир пӯшанд ва аз паша эмин бошанд ва газанда дар ҳарир наафтад.

Ин миқдор гуфта омад дар хосияти паша. Ва ба ҳақорат[10] набинӣ вайро, ки дасту по дорад ва болҳо дорад ва хартуму неш ва думу сурв[11] ва он чи дар назари мо намояд, вайро ҳаст.

---

[1] Тираст – шаст
[2] Манҷув – наск
[3] Ҳақир – кам
[4] Иқлим – минтақа
[5] Бирон – вайрон
[6] Нахват – кибру ғурур, такаббурӣ, калонгирӣ
[7] Муқом кунад – ҷой гирад
[8] Ҳарир – абрешим
[9] Мулукон – подшоҳон
[10] Ҳақорат – ночизӣ
[11] Сурв – шох

**МУҲАММАД ИБНИ МАҲМУД ИБНИ АҲМАДИ ТӮСӢ**

**АҶОИБНОМА**

**(Аҷоиб-ул-махлуқот ва ғароиб-ул-мавҷудот)**.

Ба матбаа 28.11.2016 таҳвил гардид. Чопаш 00.11.2016
ба имзо расид. Коғази офсет. Андозаи 60x84 $^{1}/_{16}$.
Ҷузъи чопии шартӣ 37,45. Адади нашр 250 нусха.
Супориши № ___. Нархаш шартномавӣ.

Дар матбааи ҶДММ «Эр-граф» ба табъ расидааст.
734036, ш. Душанбе, кӯчаи Р. Набиев 218.

Тел.: 233-50-16, 227-39-92

